*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!*



# Коммунисти Тоҷикистон

ЖУРНАЛИ ҲАРМОҲАИ НАЗАРИЯВӢ ВА СИЁСИИ
КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ
ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН

АЗ ЯНВАРИ
СОЛИ 1936
ЧОП МЕШАВАД

1 январь 1987

ҲАР МОҲ БА
ЗАБОНҲОИ
ТОҶИКӢ ВА РУСӢ
МЕБАРОЯД

## Мундариҷа



НАШРИЁТИ
КМ ПАРТИЯИ
КОММУНИСТИИ
ТОҶИКИСТОН
ДУШАНБЕ

Муҳаррири техникӣ
И. И. Аҳмадов

Мусаҳҳеҳон:
Н. Б. Аминов
М. Д. Раҷабов

ТЕЛЕФОНҲО:

сармуҳаррир 23-37-51
ҷонишини сармуҳаррир 23-35-56
котиби масъул 23-35-56
ҷонишини котиби масъул 27-06-33

ШУЪБАҲО:

философия ва коммунизми илмӣ 27-07-33
таърих ва иқтисодиёт 27-07-33
ҳаёти партиявӣ 23-35-77
пропаганда 27-07-33
мусаҳҳеҳон 27-12-16

АДРЕСИ МО:

Душанбе, 734012, кӯчаи Лоҳутӣ, 6

## Бо роҳи съезди XXVII КПСС: назария, таҷриба, проблемаҳо

# ИНТИЗОМИ САФҲОИ ПАРТИЯРО МУСТАҲКАМ НАМОЕМ

КПСС дар ҳамаи давраҳои инкишофи таърихии худ ба мустаҳкамшавии интизоми бошууронаи коммунистон аҳамияти аввалиндараҷа медод, зеро интизоми қавии партиявӣ шарти асосии қувваи ҷанговарии партия, муттаҳидии сафҳои он, бомуваффақият ба амалбарории роли роҳбарикунандаи он, ба ҳаёт татбиқ намудани сиёсати вай, иҷро намудани вазифаҳои мураккаб ва гуногуни инкишофи иқтисодӣ ва социалии мамлакат мебошад.

Дар ташкилотҳои партиявӣ роҳҳои асосӣ, шаклу усулҳои кор оид ба мустаҳкам кардани сафҳои партия, ки обутоби идеявии коммунистон, ташаккульёбии ҷаҳонбинии коммунистӣ, омӯзиши назарияи марксистӣ-ленинӣ, сиёсати КПСС, ба сафҳои партия хоста гирифтани намояндагони беҳтарини меҳнаткашон, тоза кардани сафҳои он аз касоне, ки шарафи коммунистро паст мезананд, мунтазам шунидани ҳисобот ва ахбороти коммунистон дар назди рафиқони худ, сӯҳбатҳои индивидуалӣ ва ғайраро дар бар мегирад, муайян гардидаанд. «Мо бояд тарбияи идеявии коммунистонро минбаъд ҳам беҳтар намуда, дар риояи интизоми партиявӣ ва иҷрои талабҳои Устав сахтгир бошем,— қайд намуд дар съезди XXVII КПСС М. С. Горбачёв.—Дар ҳар ташкилоти партиявӣ бояд худи коммунистон чунин вазъияти серталабиро нисбат ба якдигар фароҳам оранд, ки ҳама гуна имконияти аз тарафи ҳар кас ба назари эътибор нагирифтани нормаҳои партиявиро аз байн барад. Ба ин муносибат таҷрибаи бисьёр ташкилотҳои партиявиеро дастгирӣ ва паҳн кардан лозим аст, ки дар онҳо коммунистон ба рафиқони худ мунтазам ҳисобот медиҳанд, дар маҷлисҳои партиявӣ характеристикаҳои партиявӣ муҳокима ва тасдиқ карда мешаванд. Ин кӯмак мекунад, ки масъулияти ҳамаи аъзоёни партия беистисно дар назди ташкилотҳои худ баланд бардошта шавад».

Комитетҳо ва ташкилотҳои партиявии республика дастурҳои съездро ба роҳбарӣ гирифта, оид ба беҳтар кардани тарбияи коммунистон дар рӯҳи интизомнокӣ, қатъиян беҳтар намудани риояи талабҳои уставӣ чораҳо меандешанд. Ин масъалаҳо дар пленумҳои комитетҳои партиявӣ, маҷлисҳои бюро, маҷлисҳои партиявӣ, семинар ва машваратҳои фаъолони интихобии партиявӣ мунтазам мавриди муҳокима мегарданд.

Ба яке аз роҳҳои кор оид ба минбаъда мустаҳкамшавии интизоми партиявӣ — хоста гирифтани намояндагони меҳнаткашон ба сафҳои партия диққату эътибори калон дода мешавад. Мунтазам ба амал баровардани сиёсати партия дар ин бобат имконият медиҳад, ки сафҳои партия аз ҳисоби одамоне, ки сазовори номи баланди коммунист-ленинчӣ ва муборизони матин барои коммунизм бошанд, пурра карда шаванд.

Ҳоло проблемаи ҳаматарафаи батартибдарории қабул ба сафҳои партия ба таври комплексӣ, бо баҳисобгирии ҷиҳатҳои социалӣ, сиёсӣ, ташкилӣ-амалӣ, хусусиятҳои маҳал ва вазифаҳои конкретӣ ҳал карда мешавад. Аризаҳо оид ба қабул ба сафҳои КПСС хеле дақиқкорона санҷида мешаванд. Муяссар шуд, ки ба чунин рафтор, мисли ба таври бояду шояд диққат нadодани баъзе комитетҳо ба роли ташкилотҳои партиявии цехӣ ва гурӯҳҳои партиявӣ дар бораи қабул

ба сафи КПСС ва рӯякӣ рафтор намудан ба ин масъала, хотима дода шавад. Фактҳои муҳокимаи яктарафаи қабул дар маҷлисҳои партиявӣ кам шуданд. Котиби КМ КПСС Г. Разумовский дар мақолаи «Устави КПСС — қонуни устувори ҳаёти партия», ки дар журнали «Партийная жизнь» (№ 12, июни с. 1986) чоп шудааст, ташкилотҳои партиявии Тоҷикистонро дар бобати босуръат будани афзоиши сафҳои партия ва ба сифати он кам аҳамият додан танқид кард. Комитетҳои партиявӣ аз он хулосаи дуруст бароварда, барои рафъи ин камбудӣ чораҳо андешида истодаанд. Соли гузашта суръати афзоиши қабул ба партия паст шуд ва ин имконият дод, ки кори хоста гирифтан аз ҳисоби коргарону колхозчиёни пешқадам, занон ва аъзоёни ВЛКСМ ба сафҳои партия беҳтар гардад. Дар байни қабулшудагон ба номзадии аъзои партия 93,5 фоизашон (соли 1985—81,9 фоиз) дар корхонаҳои саноатӣ, нақлиёт, алоқа, сохтмон, дар колхозу совхозҳо ва иттиҳодияҳои байнихоҷагӣ меҳнат мекунанд.

Қатъи назар аз дастовардҳои муайян дар кори ба тартиб даровардани афзоиши сафҳои партия камбудию норасоиҳои зиёде мавҷуданд. Баъзе ташкилотҳои партиявӣ на ҳама вақт сифатҳои корӣ, сиёсӣ ва ахлоқии тавсияшавандагонро ба эътибор мегиранд, ба кори ба партия қабул кардани одамон аз соҳаҳои асосии истеҳсолот диққати лозимӣ медиҳанд. Ин камбудиҳо натиҷаи он аст, ки баъзе комитетҳои партиявӣ ба таҳлили фаъолияти ташкилотҳои партиявӣ эътибори кофӣ надода, норасоиҳои фаъолияти онҳоро сари вақт ошкор намесозанд. Масалан, комитети партиявии райони Марказии шаҳри Душанбе моҳи июни соли гузашта коргарзани иттиҳодияи чарму пойафзол М. Раҳимоваро ба номзадии аъзои партия қабул кард. Вай то ин вақт дар панҷ ҷои дигар кор кардааст ва дар ин корхона расо як сол кор мекард ва, зимнан, ним соли он вазифаи табельчигиро ба ӯҳда дошт. Бештар аз ин, рафтори рӯякӣ ба ин кори масъулиятнок ба ҷое овард, ки яке аз тавсиядодагон ҳатто стажи панҷсолаи партиявӣ надошт.

Ба ин муносибат комитетҳо ва ташкилотҳои партиявӣ бояд доимо дар хотир дошта бошанд, ки хоста гирифтан ба сафҳои партия ин кори муҳими сиёсӣ ва тарбиявист. Хоҳишмандони коммунист шудан зиёданд, лекин на ҳар яки онон тайёранд, ки узви партия бошанд. Дар ин бора бо одамон ошкоро, лекин дар баробари ин боадабона бояд гуфтугӯ кард. Дар коллективҳо бояд ба хубӣ фаҳманд, ки ба партия одамони ҳақиқатан пешқадам, онҳое, ки ба ҳурмату эҳтироми мардум сазовор шудаанд, дар корҳои ҷамъиятию истеҳсолӣ иштироки фаъолона доранду дар зиндагӣ рафтору кирдорашон дуруст аст, қабул карда мешаванд. В. И. Ленин партияро барпо намуда, таъкид мекард, ки на шумораи аъзоёни он, балки ҷанговарию иқтидори сафҳояш қувваи онро муайян мекунад.

Комитетҳо ва ташкилотҳои партиявии республикаро зарур аст, ки таҷрибаи дар ин бобат ҷамъшударо васеъ истифода баранд. Масалан, ҳоло гузаронидани маҷлисҳои партиявӣ бо рӯзномаи «Масъулият барои тавсия», сӯҳбатҳо дар бюрои партиявӣ ё комитети партиявӣ бо тавсиядиҳандагон пеш аз дида баромадани ариза дар бораи қабул ба сафи КПСС, пешниҳоди талаботи қатъӣ барои тавсия ва дар мавриди зарурӣ ҷазо додан барои тавсияи рӯякӣ ва беасос ба расмият даромадаанд. Дар ин бобат дақиқкор будан зарур аст ва муайян кардан лозим, ки тавсиядиҳанда ба хатогӣ роҳ додааст ё дидаву дониста тавсияшавандаро тавсифу таърифи беҳуда кардааст. Таҷрибаи кори ташкилотҳои партиявии райони Куйбышеви шаҳри Ленинград дар ин бора қобили таваҷҷӯҳ мебошад. Дар ин ҷо хислатҳои хуб ва камбудиҳои ба партия дохилшаванда васеъ муҳокима карда мешаванд. Ҳама гуна талабҳо, маслиҳатҳо ва дархостҳо ҳамчун наказзи иштирокчиёни маҷлис ба қайд гирифта мешаванд.

Баъди чанд муддат ташкилоти партиявӣ иҷрои онҳоро месанҷад ва пас аз як сол ҳангоми ба аъзогӣ қабул кардан ӯ дар бораи иҷрои наказҳои рафиқонаш ахбороти муфассал медиҳад.

Мустаҳкамшавии интизом дар сафҳои партия бе тозакунии он аз одамони сазовор набуда, ки меъёри ҳаёти партиявиро риоя намекунанд, имконнопазир аст. Чи тавре ки дар съезди XXVII КПСС қайд карда шуд, вазифаи мо он аст, ки дар бораи тозагии сафҳои партия ҳамеша ғамхорӣ карда, партияро аз одамони тасодуфӣ, аз онҳое, ки бо мақсадҳои мансабпарастӣ ва ё мақсадҳои дигари ғаразнок ба он дохил мешаванд, боэътимод эмин дорем. Ҳар як коммунист бояд чунин зиндагӣ ва кор кунад, ки ҳар кас дар бораи он гуфта тавонад: «Оре, ин коммунисти ҳақиқист». Ташкилотҳои партиявӣ маҳз дар ҳамин рӯҳия бояд тамоми коммунистонро тарбия намуда, нисбат ба симои ахлоқии онҳо, рафтори шахсиашон ҳамеша серталаб бошанд.

Ташкилотҳои партиявии республика аз ин нишондодҳо хулосаи дуруст бароварда, аз онҳое, ки интизоми партиявию давлатиро вайрон мекунанд ва бо рафтори худ ба номи коммунист иснод меоранд, сафҳои худро қатъиян тоза карда истодаанд. Масалан, дар давоми 9 моҳи соли 1986 аз партия 707 кас хориҷ карда шуд ё баромад, ки ин нисбат ба ҳамин давраи соли 1985-ум 137 нафар зиёд аст. Шумораи коммунистоне, ки бо сабабҳои бадмастӣ аз сафи партия хориҷ шудаанд, 17,8 фоиз зиёд гардид. Ҳаҷми қиёсии коммунистоне, ки барои ҷиноятҳои вазнин, камомад, дуздӣ, порахӯрӣ ва савдогарӣ хориҷ карда шудаанд, ҳоло ҳам зиёд аст.

Фаҳмост, ки ҳангоми ҳалли масъалаи хориҷ кардани коммунистон аз сафи партия бояд тамоми меъёрҳои ҳаёти дохилипартиявӣ, талаботи Устав пурра риоя карда шуда, гуноҳҳои нисбат ба коммунист пешниҳодшуда бо диққат ва дақиқназарона таҳлил карда шаванд ва онҳо пурра асоснок бошанд. Аммо ин бо раҳмдилӣ ва бепринципие, ки баъзан ҳангоми таҳлили рафтори шахсӣ дар баъзе ташкилотҳои партиявӣ зоҳир мегардад, ягон умумияте надорад. Масалан, моҳи январи соли 1985 Сафаров — молпечони комбинати гӯшти Қӯрғонтеппа ба номзадии аъзои партия қабул шуд. Дар мӯҳлати гузаштани стажи номзадӣ ба вай барои вайрон кардани интизоми технологӣ ва ҳисобу китоб эрод, выговор ва ду выговори қатъӣ эълон намуданд. Ташкилоти ибтидоии партиявӣ ва баъд бюрои комитети партиявии шаҳри Қӯрғонтеппа ба ҷои он, ки ӯро аз сафи партия хориҷ кунанд, қарор карданд, ки Сафаров аз сафҳои партия ҳамчун аъзои алоқаи худро аз ташкилоти партиявӣ гумкарда хориҷ гардида дониста шавад.

Пурзӯршавии талабот нисбат ба коммунистон барои риояи қатъии Устав, албатта, ба манфиати минбаъда мустаҳкам намудани интизоми партиявӣ ва давлатист. Дар Устав навишта шудааст, ки аъзои партия барои риоя накардани қонунҳои советӣ дучанд — ҳам дар назди давлат ва ҳам дар назди партия ҷавобгар мебошад. Одамони ҷазои ҷиноятӣ гирифта бошанд, беҷунучаро аз сафи КПСС хориҷ карда мешаванд. Ин ба нишондодҳои ленинӣ дар бораи роҳ надодан ба суиистеъмоли мавқеи партияи ҳукмрон аз тарафи коммунистоне, ки қонунияти социалистиро вайрон мекунанд, пурра мувофиқ аст.

Ҳангоми ҷазои партиявӣ додан бояд дараҷаи ҷазо ва мувофиқати он ба кирдори содиршуда ҳаматарафа санҷида шавад ва дар хотир доштан зарур аст, ки ҷазо ин хотимаи кори тарбиявӣ бо коммунист не, балки оғози кори ҳамаҷониба барои бартараф намудани хатои содиршуда мебошад. Ташкилотҳои партиявӣ набояд коммунистони ҷазогирифтаро аз мадди назар дур кунанд, балки, баръакс, ҳамеша аз рафти ислоҳи камбудиҳои содиршуда бохабар шуда истанд. Чунин муносибат боиси ҳарчи зудтар рафъ гардидани хатоҳо ва сари

вақт аз коммунист соқит кардани ҷазо мешавад. Дар гузаштаи наздик қисми зиёди коммунистон — роҳбаронро ташкилотҳои болоии партиявӣ ҷазо дода, ташкилотҳои ибтидоиро сарфи назар мекарданд, мутаассифона, ин ҳолат ҳоло ҳам баъзан рӯй медиҳад. Масалан, дар давоми даҳ моҳи соли гузашта 58 коммунистон — роҳбарон ё 16,1 фоизи ҷазодидагон аз тарафи ташкилотҳои партиявии болоӣ ҷазо гирифтанд ва ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ сарфи назар карда шудаанд. Ин ҳодисаҳо махсусан дар ташкилотҳои партиявии районҳои тобеи республика ва вилояти Ленинобод бештар мушоҳида карда мешаванд. Ин услуби нодурусти кор ба тарбияи кадрҳо халал мерасонад ва ҳоло қатъиян муқаррар карда шудааст, ки ба ҷавобгарии партиявӣ кашидани коммунистон аз тарафи ташкилотҳои болоӣ танҳо чун истисно мумкин аст. Ҳатто дар чунин сурат ҳам дар ин хусус бояд ба ташкилоти ибтидоӣ хабар дода шавад. Ин имконият медиҳад, ки сарфи назар аз мансабу мақомаш, ҳар як коммунист масъулияти худро дар байни оммаи коммунистон ба куллӣ ҳис намояд ва ҳамаи ин, бешубҳа, ба мустаҳкамшавии интизоми сафҳои партиявӣ мусоидат мекунад.

Дар байни шаклҳои гуногуни кор, ки дар бобати пурзӯркунии интизоми партиявӣ аз тарафи ташкилотҳои партиявӣ истифода карда мешаванд, маҷлиси партиявӣ мақоми махсус дорад. Дар ташкилотҳои партиявии республика таҷрибаи бои тайёр намудан ва гузаронидани маҷлисҳои партиявӣ, баланд бардоштани роли онҳо дар тарбияи коммунистон ҳосил шудааст. Вазифаи уставии коммунист дар бобати инкишофи танқид ва худтанқидкунӣ дар шароити ҳозира аҳамияти махсус пайдо кардааст. Аъзои партия вазифадор аст, ки камбудиҳоро ҷасурона ошкор намуда, онҳоро бартараф намояд, ба муқобили намоишкорӣ, азхудравӣ, фориғболӣ, дурӯғгӯӣ ва изофанависӣ, бюрократизм, маҳалчигӣ, парастиши манфиати идораи худ ва дигар амалиётҳое, ки ба фаъолияти партия ва давлат зарар меоваранд, мубориза қатъӣ барад. Коммунистон маҳз дар маҷлисҳои партиявӣ кӯшиш мекунанд ҳамаи он чиро, ки онҳоро ба ташвиш меоварад, муҳокима намуда, ақидаи худро доир ба масъалаҳои умумӣ баён созанд, дар бораи беҳтаршавии корҳои истеҳсолот, ташкилӣ-партиявӣ мулоҳиза ронда, рафиқони партиявии худро ошкоро ва бераҳмона танқид карда, дар бораи барҳам задани камбудиҳои онҳо таклифҳо пешниҳод намоянд. Маҷлисҳои партиявие, ки ҷамъбасти кори съезди XXVII КПСС-ро муҳокима карданд ва маҷлисҳои ҳисоботию интихоботии маҳз дар ҳамин рӯҳия гузашта, дар онҳо қисми зиёди коммунистон бо таклифу дархостҳои муҳим баромад карданд. Масалан, дар маҷлисҳои ҳисоботию интихоботии гурӯҳҳои партиявӣ, цехӣ ва ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, ки баъд аз съезди XXVII партия бори аввал гузаронида шуданд, 9078 таклифу дархостҳо пешниҳод гардиданд, ки аксарияти онҳо фикрҳои амиқу муҳим доранд.

Мутаассифона, дар баъзе ташкилотҳои партиявӣ, аз ҷумла дар ташкилотҳои партиявии районҳои Комсомолобод, Ҳисор, Ҷиликӯл, Ҷиргатол ҳанӯз ба фактҳое дучор шудан мумкин, ки дар баромадҳои аъзоёни КПСС ин ё он зуҳуроти ношоям номбар карда шуда, содиркунандагони конкретии онҳо нишон дода намешаванд, манфиатҳои кори умум дар мадди аввал наменстанд ва кӯшишҳо зоҳир мешаванд, ки «гапи хонаро ба кӯча» набароранд. Ин гуна рафтор аз тарафи партия кайҳо маҳкум карда шудааст. Чи тавре ки таҷриба нишон медиҳад, сабаби ин рӯйдодҳо он аст, ки на дар ҳамаи ташкилотҳои партиявӣ маҷлиси партиявиро чун аслиҳаи мустаҳкамкунии интизоми коммунистон истифода мебаранд. Дар баъзеи онҳо ба маҷлис тайёрии пухта намебинанд, ба он муваффақ намешаванд, ки доираи васеи коммунистон дар муҳокимаи масъалаҳо иштирок намоянд. Ҳоло ҳам амалияи маҳкумшудаи пешакӣ азназаргузаронӣ

ва ислоҳи баромадҳои коммунистон ва аз боло мукаррар кардани рӯзномаи маҷлисҳо барҳам нахӯрдааст. Ҳамаи ин ташаббуси коммунистонро маҳдуд намуда, ба мактаби ҳақиқии тарбияи сиёсӣ мубаддал гардидани онҳо халал мерасонад. Ин бошад, дар навбати худ, ба он бурда мерасонад, ки дар сафҳои партия одамоне ва махсусан аз ҷумлаи коркунони роҳбарикунанда ҳанӯз вомехӯранд, ки баробарҳуқуқ будани ҳамаи аъзоёни онро фаромӯш мекунанд. Муносибати рафиқонаи партиявиро онҳо одатан чун муносибати сардору итоаткунандагон ҳисобида, гумон доранд, ки барояшон ҳама гуна рафтор шоиста аст, аз гуноҳ содир кардан эмин мебошанд ва фақат танқиди органҳои болоиро ба эътибор мегиранд. Аз ин рӯ, ҳоло хеле муҳим аст, ки принципнокӣ, талаботи партиявӣ, ки ба вайронкунандагони Устави КПСС пешниҳод мешавад, аз тарафи рафиқони партиявӣ дуруст фаҳмида шавад ва онро органҳои роҳбарикунандаи партиявӣ ҳаматарафа дастгирӣ намоянд.

Воситаи пурсамари мустаҳкамшавии интизоми коммунистон ҳисобот ва ахбороти онҳо дар маҷлисҳои партиявӣ, маҷлисҳои органҳои интихобии партиявӣ дар бобати масъалаҳои гуногуни ҳаёт ва фаъолияти аъзоёни КПСС мебошад. Ҳисобот ва ахбороти коммунистон дар бораи иҷрои талабҳои уставӣ ва супоришҳои партиявӣ махсусан васеъ паҳн гардиданд. Дар сурати тайёрии хуб онҳо ба гуфтугӯи принципиалӣ мубаддал гардида, коммунистонро дар рӯҳи масъулиятшиносии баланд тарбия менамоянд. Ҷиҳати хуби ин кор боз он аст, ки ба муҳокима ҳисоботи на танҳо коммунистоне гузошта мешавад, ки гуноҳе доранд, ё камбудие содир мекунанд, балки онҳое низ ҳисобот медиҳанд, ки корашон сазовори дастгирӣ ва ҳамчун намунаи ибрат васеъ паҳнкунӣ мебошад.

Дар ин бобат дар ташкилотҳои партиявии вилоятҳои Ленинобод ва Бадахшони Кӯҳӣ, шаҳрҳои Душанбе ва Турсунзода, райони Ленин корҳои бисьёреро анҷом додаанд. Дар ин ҷо дар ҳама ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ҳисоботҳои коммунистон шунида мешаванд, зимнан, дар ин маҷлисҳо на танҳо коммунистон, балки бепартиявҷиён иштирок мекунанд, ки ин роли тарбиявии ҳисоботҳоро, бешубҳа, баланд мебардорад.

Муҳим будани ҳисоботи роҳбаронро махсусан қайд кардан лозим аст. Дар байни ҳисоботдодагон онҳо 30 фоизро ташкил медиҳанд. Чи тавре ки таҷриба нишон медиҳад, чунин ҳисоботҳои тамоми соҳаҳои ҳаёт ва фаъолияти коллективро фарогиранда дигаронро маҷбур месозад, ки муносибати худро ба кор аз нуқтаи назари танқидӣ таҳлил намоянд. Хеле муҳим аст, ки аз рӯи ҳисоботҳо қарор қабул карда шуда, иҷрои он зери назорат гирифта шавад. Дар мавридҳои алоҳида, ҳангоме ки дар рафти тайёр намудани ҳисобот камбудиҳои ҷиддии содиркардаи коммунистон дар кор, рафтори шахсӣ ошкор мегарданд, ташкилоти партиявӣ дар асл кору рафтори шахсии онро ба муҳокима гузошта, вобаста ба гуноҳаш чораи таъсиррасонии партиявӣ мебинад. Шунидани ҳисоботи шӯъбаҳо дар котиботи ҚМ ПҚ Тоҷикистон, гузаронидани сӯҳбатҳо дар шӯъбаҳои Комитети Марказӣ бо роҳбарон, котибони ташкилотҳои партиявии вазорату муассисаҳо дар бораи азнавсозии кор барои комитетҳои партиявӣ аҳамияти махсус дорад ва сазовор аст, ки ин таҷриба дар маҳалҳо низ васеъ паҳн гардад.

Таҳлили корҳои ба субутрасида нишон медиҳад, ки шунидани ҳисоботи коммунистон дар ташкилотҳои партиявии республика ба минбаъд мустаҳкамшавии қобилияти ташкилотҳои партиявӣ, фаъолияти меҳнатӣ ва сиёсии коммунистон, мустаҳкамшавии интизоми партиявӣ ва давлатӣ мусоидат мекунад, аз ин рӯ, чунин ҳисоботҳо бояд мунтазам сурат гиранд ва ба меъёри ҳаёти партиявӣ табдил ёбанд.

Сӯҳбатҳои ҷудогона бо коммунистон низ воситаи таъсирбахши мустаҳкамшавии интизоми онҳо мебошанд. Ин сӯҳбатҳо пеш аз ҳама бо онҳое гузаронида мешаванд, ки гуноҳе содир кардаанд ва одатан онҳо мақсади муайян доранду дар бораи фактҳои конкретӣ сухан меравад ва маслиҳатҳои дар ин сӯҳбатҳо дода мешудагӣ характери корӣ доранд ва асосноканд. Чунин сӯҳбатҳо ба одам таъсири калон мерасонанд, дар шуури он нақш мебанданд, ба вай ёрӣ мерасонанд, ки сабабҳои камбудиву норасоиҳои содиркардаашро фаҳмад.

Мустаҳкамшавии интизоми партиявӣ бо баланд бардоштани масъулияти кадрҳо, ҳамаи коммунистон барои кори супурдашуда ва ба такмилдиҳии назорат ва тафтиши иҷро сахт алоқаманд мебошад. Дар ин кор комиссияҳое, ки дар ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ дар масъалаи назорати кори маъмурият ва кори аппарат оид ба баъзе масъалаҳои фаъолияти истеҳсолӣ ташкил дода мешаванд, бояд роли муҳим бозанд. Аммо баъзе ташкилотҳои партиявӣ имкониятҳои ин комиссияҳоро дар муқаррар намудани муносибатҳои принципиалӣ дар сафҳои партия, баланд бардоштани масъулияти кадрҳо пурра истифода намебаранд, ба тариқи назорат роҳбарони участкаҳо, цехҳо, сменаҳо, бригадаҳо, фермаҳоро мешунаванду коркунони баландмартабаро «беқарор» намесозанд, камбудию норасоиҳои баъзе роҳбарони хоҷагиро номбар карда, дар баробари ин нисбат ба онҳое, ки дар кор маҳалчигию идорапарастӣ, исрофкорӣ ё суиистеъмоли рӯирост мекунанд, саҳлангорӣ зоҳир менамоянд. Ин гуна ҳодисаҳо одатан, на бо ташаббуси ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ва комиссияҳои онҳо, балки фақат баъди дахолати органҳои болоӣ ошкор карда мешаванд. Махсусан кори комиссияҳои баамалбарории назорат ба кори аппарат дар бобати иҷрои нишондодҳои партия ва ҳукумат хеле ташвишовараст. Масалан, бюрои партиявии Вазорати саноати масолеҳи бинокории РСС Тоҷикистон чунин комиссияро ташкил дода, кори онро беназорат мондааст, ки ин тамоман нодуруст мебошад. Комиссия плани кор дорад, лекин аз дувоздаҳ чорабинӣ соли гузашта танҳо яктояш ба иҷро расидааст. Дар Вазорати маданияти республика чунин комиссия солҳои 1984 ва 1985 ташкил дода шуда буд, вай ҳисобот дод, лекин ҳайати он аз сари нав интихоб карда нашуд ва оқибат барҳам хӯрд.

Дар Пленуми апрелии (соли (1985) КМ КПСС ва съезди XXVII партия ба таври эътимоднок арз карда шуд: дар партия роҳбарони аз масъулияти партиявӣ эмин нестанд ва набояд бошанд. Ин талабот дар Устави КПСС низ акс ёфтааст ва бояд дар ҳама ҷо риоя карда шавад.

Комиссияи назорати партиявии назди КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон ва комиссияҳои партиявии органҳои партиявии маҳалҳо дар кори мубориза ба муқобили вайронкунандагони интизоми партиявӣ ва давлатӣ роли муҳим мебозанд. Онҳо дар ин роҳ кори зиёдеро анҷом медиҳанд. Дар баробари ин комитетҳои партиявӣ на ҳамеша дар бобати минбаъд баланд бардоштани роли ин комиссияҳо оиди кори пурзӯр намудани интизоми сафҳои партиявӣ пайваста ва субъекторона ғамхорӣ зоҳир менамоянд, на дар ҳама ҷо ба он муваффақ шудаанд, ки кори назорат ҷиҳати асосии фаъолияти онҳо бошад. Чун қоида, онҳо ба тафтиши хабарҳо ва аризаҳои алоҳида машғул шуда, иҷрои қарорҳои органҳои партиявиро кам таҳлил мекунанд, ба масъалаҳои риояи меъёрҳои ҳаёти партиявӣ ва ахлоқи коммунистӣ эътибори лозимӣ намедиҳанд.

Комитетҳо ва ташкилотҳои партиявӣ бояд кори мустаҳкамшавии интизоми сафҳои партиявиро такмил дода, услубу шакли онро ғанӣ гардонида, кӯшиш кунанд, ки коммунистон дар рӯҳи риояи ҳатмии талабҳои Программа ва Устави КПСС ва қарорҳои съезди XXVII партия тарбия карда шаванд.

# ДАР РОҲИ АЗНАВСОЗӢ, БА МАНФИАТИ МЕҲНАТКАШОН

*А. ДАДОБОЕВ,*
*раиси Совети республикавии иттифоқҳои касабаи Тоҷикистон*

Иттифоқҳои касабаи Тоҷикистон шастумин солгарди худро қайд карданд. Роҳи тайкардаи онҳо таърихи ҷовиди республикаамон мебошад, ки вай дар оилаи бародаронаи халқҳои советӣ ба мавқеъҳои пешқадами тараққиёти социалӣ ва иқтисодӣ соҳиб шуд. Иттифоқҳои касаба чун ташкилоти оммавитарини ҷамъиятӣ дар мубориза баҳри барқарору пойдор гардондани Ҳокимияти Советӣ дар кишварамон, ба амал баровардани индустрикунонӣ ва коллективонӣ, гузарондани революцияи маданӣ фаъолона иштирок карданд. Онҳо дар фаъолияти худ доимо ба таълимоти Ленин доир ба мақом ва роли иттифоқҳои касаба дар шароити социализм такья мекунанд, ки онро Партияи Коммунистӣ мувофиқи хусусиятҳои ин ё он марҳалаи таърихӣ эҷодкорона инкишоф медиҳад ва ғанӣ мегардонад.

Иттифоқҳои касабаи мо, чуноне ки В. И. Ленин таълим медод, мактаби коммунизм мебошанд. Ин роли онҳо на танҳо хотима наёфтааст, балки дар шароити ҳозира аҳамияти боз ҳам бештаре пайдо карда, боз ҳам пурратар зуҳур меёбад. Иттифоқҳои касаба, чун қисми ҷудонашавандаи системаи сиёсии советӣ, дар коллективҳои меҳнатӣ амал мекунанд, ки дар он ҷо мавқеъҳои идеявии одамон, муносибати онҳо ба меҳнат ва сарвати халқ, сифатҳои маънавӣ ташаккулу тарбия меёбанд. Ба иттифоқҳои касаба дар ҳалли масъалаҳои идоракунии истеҳсолот, музди кор, муҳофизати меҳнат ва саломатӣ, суғуртаи иҷтимоӣ, ташкили истироҳати меҳнаткашон ҳуқуқҳои калоне дода шудаанд. Чи тавре ки дар съезди XXVII КПСС қайд гардид, «барои иттифоқҳои касаба сиёсати социалӣ, манфиати меҳнаткашон бояд ҳамеша дар мадди аввал бошанд. Моҳияти фаъолияти онҳо аслан дар ҳамин аст».

Партияи мо бо роҳи муайянкардаи съезди XXVII пеш рафта, барои баланд бардоштани обрӯю эътибор, мустақилӣ ва қобилияти ҷанговаронаи иттифоқҳои касаба ҷораҳои конкретӣ мебинад. Азнавсозии фаъолияти иттифоқҳои касаба далели дигаргунсозиҳои амиқи тамоми ҷамъият, вусъати минбаъдаи демократияи социалистӣ мебошад. Роли иттифоқҳои касаба барои он басо калон аст, ки ба асоси навтарини илмию техникӣ гузарондани иқтисодиёт, назар ба он чи ки дар Ғарб ба вуқӯъ меояд, ба нафъи одами меҳнаткаш сурат гирад.

Партияи мо мутобиқи марҳалаи ҳозира роҳи баланд бардоштани обрӯю эътибор ва нуфузи иттифоқҳои касабаро дар ҷамъият эълон кардааст. Вай ифодаи процессу тамоюлоти қонунии объективан амалкунанда мебошад. Алалхусус, сухан дар бораи қонуни кашфкардаи К. Маркс ва Ф. Энгельс доир ба афзудани роли оммаи халқ дар таърих меравад. В. И. Ленин тараққиёту фаъолияти ояндаи иттифоқҳои касабаро дар ҷамъияти социалистӣ бо амали ҳамин қонун бевосита алоқаманд менамуд.

Ҳоло, ки дар мамлакатамон вазифаҳои бағоят калону ҳақиқатан революционӣ иҷро карда мешаванд, роль ва аҳамияти фаъолият ва ғайрати эҷодии оммаҳои васеи меҳнаткашон беандоза меафзоянд. Партия, гуфта шудааст дар Программаи КПСС, иҷрои муваффақиятноки вазифаҳои муайян кардашударо бо афзудани роли омили инсонӣ алоқаманд мекунад. Сухан хоҳ дар бораи иқтисодиёт ва хоҳ соҳаи социалӣ, ҳаёти сиёсӣ ва ё тараққиёти маънавӣ равад, дар ҳама ҷо зарурати вусъат додани фаъолияти иттифоқҳои касаба чун такьягоҳи партия ва татбиққунандагони содиқи сиёсати вай дар байни омма, чун таҳкурсие, ки бе он, чи тавре В. И. Ленин мегуфт, вазифаҳои давлатиро иҷро кардан мумкин нест, вуҷуд дорад.

Тараққии истеҳсолоти ҷамъиятӣ, иҷрои самараноки вазифаҳои иқтисодӣ — ин ҳама дар шароити социализм асос ва манбаи умдатарини умуман прогресси социалӣ мебошад. Бинобар ҳамин ҳам иттифоқҳои касаба ба иштироки худ дар сохтмони хоҷагӣ ҳамеша аҳамияти аввалиндараҷа медиҳанд. Дар давраи ҳозира ин кор мазмуни тозае пайдо мекунад. Вазифаи асосӣ таъмини нишондиҳандаҳои сифатӣ — афзудани самараи иқтисодии истеҳсолот, баланд шудани ҳосилнокии меҳнат ва сифати маҳсулот, вусъати прогресси илму техника мебошад.

Пленуми июнии (с. 1986) КМ КПСС аҳамияти боз ҳам баландтар кардани суръати афзоиши маҳсулотро таъкид намуда, дар айни замон нишон дод, ки барои ин бо роҳи азнавсозии муайянкардаи партия зудтар рафтан, зуҳуроти манфии тараққиёти иқтисодиёт — шитобкорӣ, кӯшиши бо сарфу хароҷоти калон иҷро кардани планро барҳам дода, усулҳои нави роҳбариро ҷасуронатар ҷорӣ намудан ва ҳамаи он чиро, ки ба қарорҳои съезд мувофиқ аст, боғайратонатар дастгирӣ кардан зарур.

Мувофиқи Қонун дар бораи коллективҳои меҳнатӣ иттифоқҳои касаба дар тартиб додани планҳои тараққиёти иқтисодӣ ва социалӣ фаъолона иштирок мекунанд. Дар маҷлисҳои коргарон ва конференцияҳо муҳокима гардидани планҳо қоида шуда мондааст. Таклифҳои ба миён гузоштаи коргарон, колхозчиён, коркунони инженер-техникӣ дар планҳои иттиҳодияҳо, корхонаю ташкилотҳо ва вазорату идораҳо ба назари эътибор гирифта мешаванд. Супоришҳои соҳавӣ дар президиумҳои комитетҳои республикавии иттифоқҳои касаба мавриди муҳокима қарор мегиранд. Лоиҳаи Плани давлатии тараққиёти иқтисодӣ ва социалии республика барои соли 1987 дар маҷлиси Президиуми Тоҷиксовпроф бо иштироки роҳбарони Госплани РСС Тоҷикистон ва комитетҳои республикавии иттифоқҳои касаба муҳокима карда шуд.

Соҳаи асосие, ки бо он иттифоқҳои касаба сару кор доранд, иқтисодиёт мебошад, вале усули умдатарини таъсиррасонии онҳо ба тараққиёти вай мусобиқаи социалистӣ аст. Ҳоло дар республика шумораи мусобиқакунандагон аз 1,1 миллион кас ҳам гузаштааст, ки 540 ҳазор нафарашон дар ҳаракат барои муносибати коммунистӣ ба меҳнат иштирок доранд. Ташаббуси истеҳсолотчиёни пешқадам — вакилони съезди XXVII КПСС-ро дар бобати то 70-солагии Октябри Кабир ба ҷо овардани супориши ду соли панҷсола зиёда аз 3200 коллективи меҳнатӣ, ҳазорҳо нафар пешқадамону навоварони истеҳсолот дастгирӣ карданд.

Мусобиқаи социалистӣ, ки асоси кори истеҳсолию иқтисодии иттифоқҳои касаба мебошад, хеле тағйир ёфта истодааст. Мувофиқи қарори КМ КПСС, Совети Вазирони СССР, ВЦСПС ва КМ ВЛКСМ «Дар бораи мусобиқаи социалистии умумииттифоқӣ барои бомуваффақият иҷро кардани супоришҳои панҷсолаи дувоздаҳум» вай комилан ба мақсади тезонидани прогресси илму техника, қатъиян баланд бардоштани ҳосилнокии меҳнат ва сифати маҳсулот, сарфаи ҳамаи навъҳои ресурсҳо, иҷрои ҳатмии планҳои молфиристию ӯҳдадориҳои

шартномавӣ, планҳои сохтмони манзил, тамоми комплекси социалию маданӣ нигаронида шудааст. Бо натиҷаҳои мусобиқа дар корхонаҳо шаклҳои моддӣ ва маънавии мукофот барои натиҷаҳои асосии фаъолияти хоҷагӣ зич алоқаманд карда мешаванд.

Ташкилотҳои касабавӣ мекӯшанд, ки ҳар як коллективи меҳнатӣ, ҳар як бригада ва ҳар як коргар шартҳои мусобиқаро нағз донанд, барои беҳтар истифода намудани ҳамаи захираҳои мавҷуда ҷидду ҷаҳд кунанд, то ки суръатфизоии дар панҷсолаи дувоздаҳум пешбинишуда таъмин гардида, барои иҷрои муваффақиятноки он заминаи хубе муҳайё карда шавад. Диққатро махсусан ба вусъат ёфтани «эстафетаи коргарӣ» ҷалб кардан мехостам. Ҳоло вай бештар аз се ҳазор бригадаю участка, цеху корхонаро фаро гирифтааст. Дар сохтмони комплекси территориявии истеҳсолии Ҷануби Тоҷикистон, ГЭС-и Роғун, заводи алюминии Тоҷикистон ва иттиҳодияи истеҳсолии «Тоҷикхимпром» мусобиқаи муҷовирон бомуваффақият кор фармуда мешавад. Дар як қатор районҳои қишлоқӣ «Эстафетаи деҳқон» васеъ паҳн гардидааст, ки дар рафти он пахтакорону пахтатозакунандагон барои таъмин кардани сифати баланди нахи пахта шартнома мебанданд.

Мусобиқа аз рӯи принципи «Эстафетаи коргарӣ» самаранокии худро дар соҳаҳои дигари хоҷагии халқ ҳам исбот намуд. Зимнан, вай ба ҳамаи соҳаҳои ҳаёти коллективҳои меҳнатӣ, ба ташаккули шахсияти одами коргар хеле таъсир расонда, ба мустаҳкамшавии интизоми меҳнат ва истеҳсолӣ, афзудани масъулияти ҳар як меҳнаткаш барои вазъияти кори истеҳсолот мусоидат мекунад.

Комитетҳои иттифоқи касаба якҷоя бо роҳбарони хоҷагӣ дар роҳи беҳтар намудани ташкил ва амалияи ҷамъбаст кардани натиҷаҳои мусобиқаи социалистӣ ва мукофотонии ғолибони он корҳои зиёдеро ба ҷо мевbooранд. Шартҳои мусобиқаи социалистӣ низ тағьир дода шудаанд: адади нишондиҳандаҳо кам ва ба ҳисоби статистикӣ мувофиқ карда шудаанд, ба тартиб додани ӯҳдадориҳои социалистӣ бештар диққат дода шуда, аз ҷиҳати иқтисодӣ асоснок кардани онҳо беҳтар гардидааст. Ҳангоми ҷамъбасти натиҷаҳои мусобиқа серталабӣ зоҳир карда, ошкорбаёнии рақобати меҳнатӣ пурратар таъмин мегардад. Шаклҳои ҳавасмандгардонии маънавию моддӣ такмил меёбанд. Барои мукофотонии коллективҳои бригадаҳо, корхонаҳо, колхозу совхозҳо — ғолибони «Эстафетаи коргарӣ» дипломҳои Тоҷиксовпроф бо мукофоти пулӣ таъсис карда шудаанд.

Аммо дар роҳи азнавсозии мусобиқаи социалистӣ ҳанӯз фақат қадамҳои аввалин гузошта шудаанд, он ҳам бошад, на аз тарафи ҳамаи ташкилотҳои касабавӣ. Рӯйрост бояд гуфт, ки мо бо ин роҳ хеле суст пеш меравем. Дар системаи комитети агросаноатӣ, ташкилотҳои бинокорӣ, дар нақлиёт аз шаклҳои кӯҳнаи мусобиқа хеле суст даст мекашанд, диққати иштирокчиёни мусобиқа ба нишондиҳандаҳои сифатӣ бояду шояд ҷалб карда намешавад. Таҷрибаи коллективҳои пешқадам дар бобати аттестацияи қисмҳову агрегатҳо барои нишони заводии сифат фаъолона ҷорӣ намегардад. Амалияи додани унвони «Бригадаи сифати кораш аъло» ва ҳуқуқи кор кардан бо тамғаи бригадавии сифат на дар ҳама ҷо паҳн шудааст, дар ин кор роли гурӯҳҳои касабавӣ паст аст.

Дар маҷлиси машваратӣ 14 ноябри соли 1986 оид ба масъалаҳои ҷорӣ намудани қабули давлатии маҳсулот дар иттиҳодияю корхонаҳои саноатӣ маҳз фактҳои зикршуда сахт танқид карда шуданд. Чи тавре ки М. С. Горбачёв қайд кард, суръатфизоӣ бо сифат алоқаи зич дорад. Касе ки ба тарзи дигар фикр мекунад, чӣ будани суръатфизоиро умуман нафаҳмидааст. Аз ҳама муҳимаш сифат ва фақат сифат аст. Партия масъаларо имрӯз ҳамин тавр ба миён мегузорад.

Мувофиқи талабҳои съезди XXVII КПСС Совети республикавии

иттифоқҳои касабаи Тоҷикистон якҷоя бо вазорату идораҳо барои афзун гардондани самараи мусобиқаи социалистӣ, ба тезонидани прогресси илму техника, беҳтар намудани нишондиҳандаҳои сифатӣ, сарфаи ресурсҳои сӯзишворию энергия равона кардани он чораҳо мебинад. Масъулияти комитетҳои иттифоқҳои касаба барои ноил шудан ба натиҷаҳои калони ниҳоӣ, интишору ҷорӣ намудани таҷрибаи пешқадами истеҳсолӣ зиёд карда мешавад.

Сифатан тағйир ёфтани мазмуну мақсади мусобиқаи социалистӣ қонунан зарурати ба ташкили он ба тарзи нав муносибат карданро ба амал меорад. Мо кӯшиш дорем, ки онро аз расмиятчигӣ тоза намуда, аз ҷиҳати ташкилӣ-техникӣ таъмин будани рақобати меҳнатӣ, асоснокии иқтисодии ӯҳдадориҳои ба зимма гирифташавандаро беҳтар кунем. Мо дар роҳи барҳам задани ҳодисаҳои ба андозаи баробар қадр кардани ғолибон, такмили меъёрҳое, ки барои ба натиҷаҳои меҳнати мусобиқакунандагон додани баҳои аниқу объективӣ мусоидат мекунанд, тадбирҳои ҷиддӣ ба амал баровардем.

Дар шароити ҳозира фаъолияти иттифоқҳои касаба оид ба минбаъда вусъат додани эҷодиёти илмию техникии меҳнаткашон, ҳаракати ихтироъкорон ва рационализаторон аҳамияти басо калон дорад. Ҳозир, ки роҳи интенсификацияи иқтисодиёт пеш гирифта шудааст, ташкилотҳои Ҷамъияти умумииттифоқии ихтироъкорону рационализаторон ва Ҷамъияти илмию техникӣ бояд идеяи бо истеҳсолот пайвастани илм, ба қувваи бевоситаи истеҳсолкунанда табдил додани онро дар амал татбиқ намоянд. Ҷамъиятҳои илмию техникии республика дар сафҳои худ беш аз 160 ҳазор нафар ихтироъкорону рационализаторонро муттаҳид намуда, ба тараққии иқтисодиёт саҳми босазое мегузоранд. Аз ҳисоби ҷорӣ кардани ихтироот ва таклифҳои рационализаторӣ фақат дар солҳои панҷсолаи ёздаҳум қариб 150 миллион сӯм ба даст оварда шуд. Соли 1981 як таклифи рационализаторӣ ба хоҷагии халқ 3 332 сӯм, соли 1985 бошад, 3 530 сӯм самараи иқтисодӣ мебахшид. Ташкилотҳои Ҷамъияти илмию техникӣ вазифаҳои советҳои истеҳсолию техникии корхонаҳоро ба зимма гирифтаанд ва иҷро мекунанд. Дар байни одамони эҷодкор ҳаракат барои тайёру татбиқ кардани планҳои эҷодӣ интишор меёбад. Ҳозир зиёда аз 40 ҳазор олимон, инженерон ва техникҳо аз рӯи ҳамин гуна планҳо кор мекунанд.

Дар айни замон, чи тавре ки дар Маърӯзаи сиёсии КМ ба съезди XXVII партия гуфта шудааст, ба эҳтиёҷоти хоҷагии халқ рӯ овардани илмро тезонидан зарур аст. Мутаассифона, бисьёр кашфиётҳои илмӣ, ихтирооти калон дар тӯли солҳо, баъзан даҳсолаҳо дар амал истифода карда намешаванд. Совети республикавии иттифоқҳои касаба якҷоя бо вазорату идораҳо инвентаризацияи ҷамъиятии таклифҳои навоваронаи қабулгардида, вале истифоданашударо гузаронда истодааст. Ин имкон медиҳад миқдори таклифҳои рационализаторие, ки бо ин ё он сабаб дар истеҳсолот татбиқ нагардидаанд, хеле кам карда шавад.

Такомулоти амалияи ба имзо расондани шартномаҳои коллективӣ, баланд бардоштани роли онҳо дар иҷрои вазифаҳои истеҳсолӣ, социалӣ ва тарбиявӣ низ мавзӯи ғамхории доимии комитетҳои иттифоқҳои касаба мебошад. Роли шартномаҳои мазкур махсусан баъди қабули Қонун дар бораи коллективҳои меҳнатӣ афзуд. Комитетҳои республикавӣ, советҳои вилоятӣ ва комитетҳои иттифоқҳои касаба ба иҷрои ин шартномаҳо қатъитар назорат карда, ин масъалаҳоро дар пленумҳо, маҷлисҳои васеи президиумҳои худ зуд-зуд муҳокима менамоянд. Ин масъалаҳо мавриди муҳокимаи коллегияҳои вазоратҳо ва идораҳо қарор мегиранд.

Дар баробари ин бояд қайд кард, ки иттифоқҳои касаба ҳанӯз

муваффақ нашудаанд, ки шартномаҳои коллективӣ пурра дар ҳаёт татбиқ ёбанд. Ин пеш аз ҳама ба корхонаҳои сохтмон ва саноати масолеҳи бинокорӣ, станцияҳои электрӣ ва саноати электротехникӣ, мошину асбобсозӣ дахл дорад. Вазъияти ин кор хусусан дар системаи комитети агросаноатӣ бад аст. Дар ин соҳа дар давоми панҷсолаи ёздаҳум зиёда аз панҷ ҳазор ӯҳдадорию тадбирҳо иҷро нашуда монданд.

Соҳаи муҳими фаъолияти ташкилотҳои касабавӣ ба ҳаракат барои зиёд кардани самараи истифодаи ашёи хом, масолеҳу ресурсҳои сӯзишворӣ ва энергия ҷалб намудани меҳнаткашон мебошад. Дар зарфи панҷ сол дар рафти азназаргузаронии умумииттифоқии ин кор аз коргарон, колхозчиён ва мутахассисон қариб 25 ҳазор таклиф омад, ки аз онҳо тақрибан 20 ҳазортоашон дар истеҳсолот ҷорӣ карда шуданд. Аз ашёи хому масолеҳи сарфагардида қариб 30 миллион сӯмина маҳсулот бароварда шуд. Фақат соли гузашта зиёда аз 300 корхона ду-се рӯз аз ҳисоби ресурсҳои сарфашуда кор кард.

Дар мубориза баҳри сарфаю сариштакорӣ робитаҳои иттифоқҳои касаба бо органҳои назорати халқӣ ва комитетҳои комсомолӣ мустаҳкам мешаванд. Якҷоя бо онҳо санҷишҳои ҷамъиятӣ, рейду моҳонаҳои оид ба эҳтиёту истифода кардан ва кашондани ашёи хом, масолеҳ, ба ҳисоб гирифтан ва назорати сарфи ресурсҳои моддӣ, ошкор сохтани ҳодисаҳои сарфу хароҷоти зиёда аз норма, захираҳои зиёдатӣ, омодагӣ ба кори давраи тирамоҳу зимистон гузаронда мешаванд. Ҳамаи ин натиҷаҳои хубе бахшида истодааст. Ҳаминро гуфтан кифоя аст, ки дар панҷсолаи ёздаҳум қариб 40 ҳазор тонна прокати металлҳои сиёҳ, 116 ҳазор тонна цемент, 528 миллион киловатт-соат энергияи электр ва бисьёр дигар навъҳои ресурс сарфа карда шуд.

Дар республика, чун дар тамоми мамлакатамон, роли иттифоқҳои касаба дар муҳайё кардани шароити зарурӣ барои меҳнати баландмаҳсул дар тамоми соҳаҳои хоҷагии халқ баланд шудааст. Дар панҷсолаи гузашта хароҷоти кори муҳофизати меҳнат бештар аз 40 фоиз афзуд. Соли гузашта барои ин мақсад назар ба соли 1980-ум ду баробар зиёд маблағ сарф гардид. Шароити меҳнати зиёда аз 200 ҳазор нафар коргарон беҳтар карда шуд. Дар корхонаҳо ба таври илова ҷойҳои либоскашӣ, душхонаҳо, хонаҳои гигиенаи шахсӣ ба вуҷуд оварда шуданд. Мувофиқи таклифи инспекцияи техникии иттифоқҳои касаба ҳар сол беш аз 20 ҳазор ҳодисаи вайрон кардани қоидаҳои муҳофизати меҳнат бартараф карда мешавад. Барои таъмини шароити бехатари кор дар истеҳсолот нисбат ба роҳбарони хоҷагӣ серталабӣ зоҳир карда мешавад.

Иттифоқҳои касаба якҷоя бо органҳои нигаҳдории тандурустӣ дар роҳи беҳтар намудани хизмати тиббӣ, пешгирӣ кардани беморшавии меҳнаткашон корҳои зиёдеро ба ҷо меоваранд. Дараҷаи миёнаи солонаи муваққат гум кардани қобилияти меҳнатӣ дар давоми панҷсолаи гузашта нисбат ба панҷсолаи даҳум ба ҳисоби ҳар 100 шахси коркунанда 11 рӯз кам карда шуд. Ин чунин маънӣ дорад, ки ҳар рӯз 2 200 кас зиёд ба кор мебаромадагӣ шуд.

Масъалаҳои кори муассисаҳои савдо, хӯроки умумӣ, адои хизмати маишӣ дар истеҳсолот низ дар madди назари иттифоқҳои касаба мебошанд. Онҳо ба планҳои комплексии тараққиёти социалии корхонаҳо, инчунин ба шартномаҳои коллективӣ дохил карда мешаванд. Дар республика зиёда аз ду ҳазор комиссияҳо ва гурӯҳҳои назорати ҷамъиятӣ ба кори магазину ошхонаҳо ва нақлиёти пассажиркашонӣ ташкил карда шудаанд.

Комитетҳои иттифоқҳои касаба барои пешгирӣ намудани вайронкунии ҳуқуқҳои меҳнаткашон ба меҳнат чораҳои амалӣ мебинанд. Инспекцияи ҳуқуқии меҳнат ва консультацияҳои юридикии советҳои

иттифоки касаба, консультацияҳои юридикии ҷамъиятии корхонаҳо фаъолияти худро вусъат додаанд. Совети республикавӣ ҳамроҳи вазорату идораҳо аз тарафи роҳбарони хоҷагӣ, коркунони шӯъбаҳои кадрҳо омӯхтани қонунҳои оид ба меҳнат ва Қонун дар бораи коллективҳои меҳнатиро ташкил кардааст. Роли ташкилотҳои ибтидоии касабавӣ дар беҳтар намудани шароити меҳнат бевосита дар коргоҳ махсусан калон аст. Дар кори комиссияҳои оид ба муҳофизати меҳнат, консультацияҳои юридикӣ, инспекцияҳои ғайриштатии ҳуқуқӣ ва техникӣ отряди калони фаъолони касабавӣ иштирок дорад. Ва агар онҳо самаранок истифода карда шаванд, чи тавре ки таҷрибаи корхонаҳои пешқадам гувоҳӣ медиҳад, ҳодисаҳои вайрон кардани қонунҳои оид ба меҳнатро комилан барҳам дода, шароит ва муҳофизати меҳнатро хеле беҳтар кардан мумкин аст.

Партияи Коммунистӣ ғамхории ҳаррӯза дар бораи ҳалли масъалаҳои социалӣ, қонеъ гардондани талаботу эҳтиёҷоти одамонро қонуни фаъолияти ҳамаи органҳои давлатӣ ва хоҷагӣ, ташкилотҳои ҷамъиятӣ мешуморад. Иттифоқҳои касаба ин талаби партияро иҷро карда, кори худро оид ба муҳофизати ҳуқуқу манфиатҳои меҳнаткашон, беҳтар кардани шароити меҳнат ва маишати онҳо такмил медиҳанд.

Соҳаи муҳими кори ташкилотҳои касабавӣ тарбия кардани одами советӣ чун мубориза бошуур ва фаъоли сохтмони ҷамъияти нав, дар оммаи меҳнаткашон ташаккул додани ҷаҳонбиние мебошад, ки ба идеяҳои марксизм-ленинизм асос ёфта бошад. Мо ба такомулоти ихтисоси коркунон, баланд шудани савияи маданию техникӣ ва маълумоти умумии онҳо диққати зиёде медиҳем. Хондан, хондан ва боз хондан — ин даъвати маълуми В. И. Ленин, ки ба меҳнаткашони ҷавон нигаронида шуда буд, дар марҳалаи ҳозира ҳам аҳамияти худро гум накардааст. Ҳоло омӯзиши иқтисодӣ аҳамияти махсус пайдо кардааст. Иттифоқҳои касаба ғамхорӣ мекунанд, ки таҳсили иқтисодӣ характери торафт бештар оммавӣ пайдо карда, бо татбиқи амалии донишҳои ҳосилгардида, ҷалб кардани меҳнаткашон ба ҳалли масъалаҳои афзун гардондани самараи истеҳсолот зич алоқаманд карда шавад. Дар коллективҳои меҳнатӣ шумораи мактабҳои иқтисодиёти конкретӣ торафт зиёд мешавад.

Ташкилотҳои иттифоқи касабаи республика маркази кори тарбиявӣ ва оммавии маданиро ба коллективҳои меҳнатӣ, бевосита ба бригадаҳо, ба гурӯҳҳои касабавӣ кӯчондаанд. Шабнишиниҳои тематикӣ, конференцияҳои хонандагон, журналҳои даҳонакӣ, вохӯриҳо бо ветеранҳои ҷанг ва меҳнат, бо пешқадамон ва навоварони истеҳсолот ташкил карда мешаванд. Ба тарбияи интернационалӣ ва ватандӯстӣ, хусусан насли наврас дар асоси анъанаҳои революционӣ, ҷангӣ ва меҳнатии партия ва халқ бисёр диққат дода мешавад. Базаи моддии муассисаҳои маданияту маърифат ба андозае мустаҳкам ва дараҷаи идеявию бадеии кори онҳо беҳтар шудааст. Ҳоло дар республика қариб чор ҳазор кружоки худфаъолияти бадеӣ кор мекунад, ки онҳо қариб сад ҳазор касро дарбар мегиранд.

Вақтҳои охир иттифоқҳои касаба бо масъалаҳои баланд бардоштани дараҷаи маълумоти умумии ҷавонони коркунанда конкреттар машғул мешаванд. Ҳоло дар мактабҳои шабона зиёда аз 40 ҳазор нафар меҳнаткашони ҷавоне, ки маълумоти миёна надоранд, таҳсил мекунанд. Дар тарбияи насли ҷавон ҳиссаи мураббиҳо назаррас аст. Зиёда аз 28 ҳазор нафар коргарони кадрӣ, пешқадамону навоварони истеҳсолот 60 ҳазор нафар ҷавонписарону духтаронро ба шефӣ гирифтаанд. Таҳти роҳбарии онҳо истеҳсолотчиёни ҷавон асосҳои маҳорати касбӣ меомӯзанд, аз мактаби камолоти гражданӣ мегузаранд.

Дар тарбияю ташаккул ёфтани одами ҳаматарафа мутараққӣ физкультура ва спорти оммавӣ, туризм ва экскурсия мақоми махсусе дорад. Гуфтан кофист, ки дар давоми панҷсолаи ёздаҳум шумораи

коллективҳои физкультура дар республика 370-то, аъзоёни ҷамъиятҳои ихтиёрии спортӣ бошад, 88,5 ҳазор нафар афзудааст. Шабакаи иншоотҳои спортии хурду калон, базаҳои туристӣ ва лагерьҳои спортии солимгардонӣ, инчунин мактабҳои спортии бачагона васеъ гардид.

Чи тавре ки маълум аст, В. И. Ленин ба вусъати ҳаматарафаи ҳаракати иттифоқҳои касабаи советӣ, аз ҷиҳати ташкилӣ мустаҳкам кардани онҳо диққати хеле калон медод. Бисьёр вазифаҳое, ки дар ин соҳа ба миён гузошта шуда буданд, ба иҷро расонда шудаанд. Дар баробари ба марҳалаи социализми мутараққӣ дохил шудани ҷамъияти советӣ ҳаракати иттифоқҳои касаба хусусияти сифатан нав пайдо кард — иттифоқҳои касабаи мо ба ташкилоти калонтарини меҳнаткашони шаҳру деҳот мубаддал гардиданд. Бо ҳамин васияти Ленин дар бораи бо таъсири кори ташкилотчигии иттифоқҳои касаба фаро гирифтани на фақат ҳамаи табақаю категорияҳои синфи коргар, балки инчунин тамоми категорияҳои оммаи меҳнаткашон иҷро карда шуд.

Синфи коргар базаи асосии социалии иттифоқҳои касаба буд ва мебошад. Вазни қиёсии коргарон дар ҳайати социалии интеллигенцияи меҳнаткаш, хизматчиён, хонандагони мактабҳои олӣ ва миёнаи махсус, инчунин омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ басо калон аст. Дар сафҳои иттифоқҳои касаба дар асоси қатъиян ихтиёрӣ муттаҳид гардидани ҳамаи колхозчиён воқеаи калони ҳаёти социалию сиёсии мамлакат гардида, ба вусъати минбаъдаи фаъолияти ташкилотҳои касабавӣ мусоидат кард.

Советҳои республикавию вилоятӣ ва комитетҳои иттифоқҳои касаба дар роҳи аз ҷиҳати ташкилӣ минбаъд ҳам мустаҳкам кардани ташкилотҳои иттифоқи касаба ва такомулоти структураи онҳо, баланд бардоштани қобилият ва мустаҳкам кардани алоқаҳои онҳо бо омма корҳои зиёдеро ба ҷо меоваранд. Дар давоми панҷ соли гузашта шумораи аъзоёни иттифоқи касаба хеле афзуда, ҳоло қариб якуним миллион касро ташкил медиҳад. Иттифоқҳои касаба 99,Э фоизи одамони коркунандаро дарбар мегиранд. Се сол муқаддам ВЦСПС вазифа гузошта буд, ки дар ҳар бригадаи истеҳсолӣ гурӯҳи иттифоқи касаба барпо карда шавад. Ҳоло ин вазифа асосан иҷро карда шудааст.

Иттифоқҳои касаба кори худро дар роҳи азнавсозӣ такмил дода, саҳмашонро ба мустаҳкам намудани иқтидори иқтисодӣ ва мудофиавии мамлакат, иҷрои вазифаҳои калону масъулиятноки муайянкардаи съезди XXVII партия торафт афзун мегардонанд.



# ПРИНЦИПИ МАРКСИСТӢ-ЛЕНИНИИ СУРЪАТФИЗОӢ ДАР АМАЛ

## *Баъзе масъалаҳои назариявии концепцияи суръатфизоӣ*

*И. АСАДУЛЛОЕВ,*
*номзади илми фалсафа*

Дастури Пленуми апрелии (соли 1985) ҚМ ҚПСС дар бобати тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат, ки он минбаъд дар қарорҳои съезди партия инкишоф ёфт, дорои аҳамияти таърихӣ мебошад. «Ҷамъиятро рӯ ба сӯи вазифаҳои нав гардонидан, нерӯи эҷодии халқ, ҳар як коллективи меҳнатиро ба иҷрои онҳо сафарбар кардан — чунин аст шарти аввалини тезонидани суръати тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат,— қайд карда шудааст дар Маърӯзаи сиёсии ҚМ ҚПСС. Роҳи генералии суръатфизоӣ инкишофи минбаъдаи марксизм-ленинизм буда, дар асоси назария ва амалия қарор мегирад. Масъалаҳои тезондани прогресси социалӣ ҳамеша дар мадди назари классикони марксизм-ленинизм буданд ва ба муносибати ҳалли масъалаҳои актуалии инкишофи таърихӣ ҷиҳатҳои гуногуни онҳо дида баромада мешуданд. Қ. Маркс ҳанӯз дар муқаддимаи машҳури асари «Оид ба танқиди иқтисоди сиёсӣ», ки дар он моҳияти фаҳмиши материалистии таърих баён ёфтааст, таъсири қувваҳои динамика ва боздошти прогресси социалиро ба дараҷаи тарзи истеҳсолот муфассал таҳлил карда баромада буд. Ин барои мо ҳуҷҷати бағоят муҳим аст. Вай аз он шаҳодат медиҳад, ки ҳатто дар дараҷаи баландтарини ҷамъбасткунӣ ҳам фаҳмиши материалистии таърих берун аз ошкорсозии диалектикаи омилҳои динамика («шаклҳои инкишоф») ва боздошт («завлона») баён ёфтанаш мумкин нест (Ниг. Қ. Маркс, Ф. Энгельс. Асарҳо, ч. 13, саҳ. 7). Қ. Маркс ва Ф. Энгельс дар «Манифести Партияи Коммунистӣ» ба якхела набудани процесси таърихӣ — ба тамоюли дар вақт «пуррашавии» прогресси социалӣ, ки дар роҳи прогресс дигаргуниҳои сифатӣ зуд-зуд ба амал меомаданд, диққат додаанд (Ниг. Асарҳо, ч. 4, саҳ. 429). Асосгузорони марксизм масъалаҳои процессҳои социалиро ба андозаи калон алоқамандона бо таҳлили процесси революционӣ дида мебаромаданд. Суханони ба ҳукми мақол даромадаи Қ. Маркс: **«Революцияҳо локомотивҳои таърих мебошанд»** (Асарҳо, ч. 7, саҳ. 86) машҳур гардидаанд. Дар таълимоти оид ба муборизаи синфӣ асосгузорони марксизм қувваҳои ҳаракатдиҳандаи прогресси социалӣ, диалектикаи муқовимати қувваҳои динамика ва боздоштро дар формацияҳои антагонистӣ кушода додаанд. Қ. Маркс диалектикаи мураккаби ҳодисаҳои социалиро таҳқиқ намуда, аз байни онҳо омилҳои тезонидани прогресси революциониро ҷудо мекард (дар ҳамон ҷо, саҳ. 12, 19).

Таҳлили муфассал ва ҳамаҷонибаи мақоми проблемаи диалектикаи омилҳои суръатфизоӣ ва боздошт дар асарҳои асосгузорони марксизм-ленинизм вазифаи мақолаи мазкур намебошад. Танҳо ҳаминро қайд кардан муҳим аст, ки ин проблема, чунон ки асарҳои онҳо аз

ин хусус гувоҳӣ медиҳанд, дар мероси назариявии марксистӣ-ленинӣ яке аз проблемаҳои асосӣ мебошад.

Масъалаҳои тезонидани прогресси социалӣ дар назария ва амалияи ленинизм минбаъд инкишоф ёфтанд. В. И. Ленин масъалаҳои тезонидани прогресси социалӣ ва революционӣ, масъалаҳои наздик гардондани социализм, ҷустуҷӯ намудани роҳи наздиктаринро ба сӯи социализм ҳамеша дар мадди назар медошт. Муносибати фаъолонаи ӯ ба масъалаи суръатфизоӣ дар гузориши қатъӣ ва принципиалии ин масъалаҳо инъикос ёфтааст. В. И. Ленин муттасил имкониятҳои тезонидани прогресси революциониро дар давраи империализм — арафаи революцияи социалистӣ тадқиқу ошкор менамуд ва бо тамоми фаъолияти худ ба татбиқи он мусоидат мекард.

Пеш аз ҳама ба асари ӯ «Ду тактикаи социал-демократия дар революцияи демократӣ» мурочиат мекунем. В. И. Ленин шароитҳои таърихии тараққиёти Россияи давраи революцияи якуми русро таҳлил карда, ба кашфи альтернативияти дохилии инкишофи революцияи буржуазии демократӣ дар давраи империализм муваффақ шуд. Вай нишон дод, ки агар дигаргунсозиҳои буржуазӣ-демократӣ зарурати объективӣ ва ин марҳала бартарафнашаванда бошанд, пас ба муносибати тағьир ёфтани табиати буржуазия дар давраи империализм ва ба вуҷуд омадани имкониятҳои нави революционии синфи коргар дар революцияи демократӣ ду роҳи мухталиф — ё роҳи ғалабаи қатъӣ ва ё роҳи пурмашаққати тӯлонӣ,ислоҳотчигӣ вуҷуд дорад. Ба пролетариат роҳи якум, ба буржуазия ва помещикон роҳи дуюм қулай мебошад. Буржуазияи аз рӯҳбаландии революционии оммаи халқ ба ҳарос афтода, мекӯшад, ки дигаргуниҳои ногузири демократӣ сусттар, оҳистатар, бо роҳи ислоҳот ба амал оянд, на бо роҳи революция. «Роҳи революционӣ,— менависад В. И. Ленин,— роҳи операцияи тези нисбат ба пролетариат камозортар, роҳи бевосита бурида партофтани қисмҳои пӯсида, роҳи камтар гузаштқунию эҳтиёткорӣ... мебошад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 9, саҳ. 39). Аммо як худи мавҷудияти пролетариати революционӣ ва деҳқонон барои босуръат пеш рафтан кифоя нест. Омили дахлдори субъективии роҳи босуръати тараққиётро ба вуҷуд овардан ва ташкил намудан даркор аст. Роҳи суръатфизоиро, ки дар бораи он В. И. Ленин менависад, танҳо ҳамон вақт пайдо кардан мумкин аст, ки агар пролетариат дар муборизаи демократӣ бағоят фаъолона ширкат варзад. «...Табаддулоте, ки ҳозир ба амал омада истодааст,— навишта буд В. И. Ленин,—барои мо фақат қадами нахустин аст, ки аз пасаш қадами дуюм меояд, вале ...ин қадами нахустинро ҳар қадар зудтар тай кардан, онро ҳарчӣ зудтар барҳам задан, республикаро ба даст даровардан, контрреволюцияро бераҳмона пахш намудан ва барои қадами дуюм замина тайёр кардан лозим аст» (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 26).

Ин муносибати амалӣ ба масъалаҳои тезонидани прогресси революционӣ ва умуман прогресси социалӣ худ аз худ ба миён намеояд. Вай инъикоси шароитҳои объективӣ ва субъективии инкишофи ҷамъият дар назарияи илмӣ мебошад. Роҳи суръатфизоӣ ҳамеша ҳамчун яке аз имкониятҳои альтернативии тараққиёти социалӣ вуҷуд дорад, ки татбиқи он ба зуҳуроти омили инсонӣ (субъективӣ) — мавҷуд будани шуури муайян ва ташкили қувваҳое вобаста аст, ки ба татбиқи он қобиланд. Дар фаҳмиши социалӣ вазифаи тезонидани прогресси социалӣ талаб мекунад, ки дар шароити таърихии тағьир ёфтаистода имкониятҳои нави суръатфизоӣ дарьёфт намуда, дар амалия бошад, ин имкониятҳо ҳатман истифода карда шаванд. В. И. Ленин дар асари «Ду тактикаи социал-демократия дар революцияи демократӣ» нишон дод, ки аз истифодаи имконияти тезонидани инкишофи ҷамъият даст кашида, дар мавқеъҳои революционӣ мондан мумкин нест. «Агар мо,— менависад В. И. Ленин,— аз ин ғайрати идонаи омма ва

аз шавқу завқи революционии онҳо ба мақсади муборизаи беамон ва фидокорона барои пеш гирифтани роҳи мустақим ва қатъӣ истифода набарем, дар ин сурат мо ба революция хиёнат ва ҷиноят кардагӣ мешавем» (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 106).

Аз тарафи дигар, кӯшиши қувваҳои революционӣ барои тезонидани прогресс бо яке аз характерноктарин хусусиятҳои ҳаракати революционӣ алоқаманд аст. Дар процесси муборизаи революционӣ оммаи халқ қувваю имкониятҳояшро фаҳмидан мегирад ва ба озодии социалии ҳарчи тезтару пурратар дар шароити ҷамъияти антагонистӣ мекӯшад. Аммо дар ҷараёни кӯшиши ҳарчи тезтар озодшавӣ баъзан, ба таъбири В. И. Ленин, афкори анархистӣ дар бораи ҳатман ва фавран ноил шудан ба мақсадҳои қатъитарин пайдо мегардад. Ин фаҳмост, чунки омма аз зулми муқаррарӣ озод гардида, ҳатто агар шароит ба вуҷуд наомада бошад ва роҳҳои ҳақиқиро ҳанӯз нафаҳмида бошад ҳам, бетоқатӣ ва кӯшиши ҳатман ноил шудан ба мақсадҳои дилхоҳ зоҳир мекунад. Марксизм-ленинизм дар ҳалли масъалаҳои суръатфизоӣ анархизм, волюнтаризм ва субъективизмро рад мекунад. Чунин анархизм дар давраи революцияи якуми демократии рус низ зоҳир гардида буд. Ба ин муносибат В. И. Ленин навишта буд, ки «...дар ҷавоби эродҳои анархистӣ, ки гӯё мо табаддулоти социалистиро ба таъхир меандохта бошем, мо мегӯем: мо онро ба таъхир наменандозем, балки ба сӯи он бо ягона усули имконпазир ба воситаи ягона роҳи дуруст, яъне ба воситаи роҳи республикаи демократӣ қадами нахустин мегузорем» (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 15). В. И. Ленин имконияти тезондани суръати прогресси социалиро нишон дода, ҳатмӣ будани рафти объективии инкишофро низ таъкид мекунад.

Роҳи суръатфизоӣ рафти объективӣ ва тартиби инкишофро соқит намекунад. Ҳар навъи инкишоф дорои тартиби муайяни вусъатёбии процесс мебошад. Тартиби таърихии инкишофи процесс қонуни ҳар гуна тараққиёт аст. Хизмати таърихии кашфи диалектикаи мураккаби тартиби объективии инкишофи процессҳои мухталифи социалӣ ва умуман ҷамъият ба асосгузорони марксизм-ленинизм мансуб аст. Ин ҳам таълимот дар бораи қонунан ва тадриҷан тағьир ёфтани формацияҳои ҷамъиятӣ-иқтисодӣ ва ҳам таълимот дар бораи марҳалаҳои тараққиёти капитализм мебошад. В. И. Ленин тамоми тезисҳои халқчиён ва анархистонро дар бораи он, ки гӯё Россия метавонад тараққиёти капиталистиро аз сар нагузаронад, рад кард. Давраи империалистии тараққиёти капитализмро тадқиқ намудани В. И. Ленин кашфиёти давр буд. Вай нишон дод, ки империализм арафаи революцияи социалистӣ мебошад.

Классикони марксизм-ленинизм дар асарҳояшон нишон медиҳанд, ки тартиби таърихии тараққиёти ҷамъият ягонагии ҷиҳати объективӣ ва субъективӣ, вале дар асоси объективӣ мебошад. «Ҷамъият,— менависад Қ. Маркс,— агар ҳатто қонуни табиии тараққиёташро ёфта бошад ҳам ...аз фазаҳои табиии инкишофи худ нагузашта ва ин фазаҳоро бо декретҳо бекор карда наметавонад. Вале вай азобу азияти валодатро кам ва сабук карда метавонад» (Қ. Маркс, Ф. Энгельс. Асарҳо, ч. 23, саҳ. 10). Қ. Маркс диққатро пеш аз ҳама ба характери объективии тартиби тараққиёт ҷалб менамояд, вале ҷиҳати субъективиро ҳам мустасно намекунад, ба андозаи муайян, дар доираи маълум инсон қобил аст кам ё беш ба рафти тараққиёти ҷамъият таъсир расонад.

В. И. Ленин нуктаи Қ. Марксро дар бораи диалектикаи ҷиҳати объективӣ ва субъективӣ дар процесси таърихӣ конкрет мегардонад ва минбаъд инкишоф медиҳад. Ӯ дар асари худ «Дар бораи революцияи мо» мафҳуми давраҳои ҷудогонаи инкишофро дар роҳи умумии тараққиёт ҷорӣ менамояд. «...Дар тамоми таърихи умумиҷаҳонӣ,— қайд мекунад В. И. Ленин,— давраҳои ҷудогонаи тараққиёт, ки ху-

сусияти ё шакл, ё тартиби ин тараққиёт мебошанд, ҳеч мустасно нестанд, балки, баръакс, дар назар дошта мешаванд» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 33, саҳ. 503). Дар марҳалаҳои ҷудогонаи тараққиёти таърихи умумиҷаҳонӣ тартиб вобаста ба характери процесси таърихӣ, шароитҳои объективию субъективии тараққиёт, аз ҷумла вобаста ба омили субъективии ҳаракати босуръат тағьир меёбад. Дар як мавриди ин кам ва сабук гардидани «азобу азияти валодат», дар мавриди дигар, кам шудани фосилаи тараққиёт аз як марҳала ба марҳалаи дигар, дар мавриди сеюм, сарфи назар кардани звеноҳо ва марҳалаҳои томи тараққиёт мебошад.

Яке аз шаклҳои конкретӣ-таърихии диалектикаи ҷиҳати объективӣ ва субъективиро В. И. Ленин дар асараш «Ду тактикаи социал-демократия дар революцияи демократӣ» кушода медиҳад. «Мо,—менависад ӯ,— аз доираи буржуазӣ-демократии революцияи рус берун ҷаста наметавонем, лекин мо ин доираро ба андозаи зиёде васеъ карда метавонем...» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 9, саҳ. 40). Дар назарияи ба революцияи социалистӣ сабзида расидани революцияи буржуазӣ-демократӣ мо бо диалектикаи ҷиҳати объективӣ ва субъективӣ вомехӯрем, ки дар он мавриди роҳи аз як марҳала ба марҳалаи дигари тараққиёт бағоят кӯтоҳ мешавад. Назарияи ленинии роҳи ғайрикапиталистии тараққиёт дигар шакли диалектикаро кушода медиҳад, ки дар он марҳалаи томи тараққиёт сарфи назар мегардад.

Кӯшиши тезонидани прогресси социалӣ тамоми мазмуни назария ва амалияи марксизм-ленинизмро фаро мегирад. Худи пайдоиши марксизм кашфиёти илмии зарурат ва имконияти нави бавуҷудовардаи капитализм барои бо роҳи прогресс бо суръати тез инкишоф ёфтани инсоният буд. Марксизм дар назария ва амалия ин мабдаи он ҷаҳиши бузург ба оянда аст, ки имрӯз онро қисми хеле зиёди аҳолии сайёра бомуваффақият ба амал баровардаистодааст.

Марксизмро минбаъд инкишоф додани В. И. Ленин дар як вақт иҷрои вазифаҳои тезонидани прогресс дар шароити нави таърихӣ ҳам буд. «Хиради диалектикии ӯ имкониятҳои нави тезонидани прогресси революциониро вобаста ба амали омили субъективӣ дар шароите ба вуҷуд овард, ки дар он заминаҳои умумии ҷон капитализмро гирифтани социализм аллакай ба вуҷуд омада буданд»,— гуфта мешавад дар Тезисҳои КМ КПСС «Ба муносибати 100-солагии рӯзи таваллуди Владимир Ильич Ленин».

Ҳамаи ин асос медиҳад бигӯем, ки ба марксизм-ленинизм, дар қатори дигар принципҳо, принципи тезондани прогресси социалӣ: дар шароити тағьирёфтаистодаи таърихӣ дарьёфт намудану ҳатман ба амал баровардани имкониятҳои нави тезонидани тараққиёт хос аст. Таълимоти ленинӣ дар бораи типи халқии революцияи буржуазӣ-демократӣ, назарияи ба революцияи социалистӣ сабзида расидани революцияи номбурда ва таълимот дар бораи имконияти ғалабаи революцияи социалистӣ аввал дар як мамлакат ё як қатор мамлакатҳо, назарияи роҳи ғайрикапиталистии тараққиёт ва кор карда баромадани масъалаҳои мусобиқаи социалистӣ, индустрикунонӣ ва электронии мамлакат ба ҳамин принцип мувофиқанд. Дар ҳамаи ин таълимотҳо В. И. Ленин вазифаҳои тезонидани прогресси революционию ҷамъиятро барои соҳаҳои мухталифи тараққиёт ва умуман ҷамъият ба ҷо меовард.

Мувофиқи принципи тезонидани прогресси социалӣ ленинизм тарафдори амалиёти фаъолонаи революционӣ, тарафдори фавран ва зудтар тағьир додани процесси социалӣ дар роҳи озодӣ ва прогресс, вале на бо воситаҳои «чап»-у субъективистӣ, балки дар асоси таҳлили мулоҳизакоронаю илмии роҳҳои тараққиёт, ба ҳисоб гирифтани шароитҳои объективию субъективӣ мебошад. Бинобар ин роҳи рост ва босуръати тараққиёт печутобҳои диалектикиро истисно намекунад, ки

дар он ин ё он ақибнишинӣ, созиши муваққатӣ ягона роҳи рост ба сӯи вазифаҳои муайянкардашудаи стратегӣ мебошад. Зимнан, принципи мазкур татбиқи сусту тӯлонии волюнтаристии мақсади муайяншударо не, балки амалиёти ҳатмиро дар роҳи зудтар ба даст овардани ин мақсадҳо талаб мекунад. Коммунистон, таъкид мекард В. И. Ленин, «аз партия асло «фавран амалӣ гардондани социализмро» не, балки фавран гузаронидани пропаганда ва тайёрии амалиёти революциониро талаб менамоянд» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 21, саҳ. 229). Принципи тезонидани прогресси социалӣ ҳатман ба амал баровардани мақсадҳоро фақат ҳамон вақт талаб мекунад, ки агар барои ин ҳам шароитҳои объективӣ ва ҳам шароитҳои субъективӣ муҳайё шуда бошанд.

Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ кори В. И. Ленинро давом дода, тамоми тадбирҳоро меандешад, ки мамлакатамон марҳала ба марҳала ва бо суръати тез ба марраҳои муайян кардашудаи тараққиёт расад. Таърихи мамлакатамон ин ҳақиқатан роҳи ба садсолаҳо баробар мебошад.

Съезди XXVII, ки роҳи тезонидани суръати тараққиёти социалию иқтисодии мамлакатамонро тасдиқ намуд, аҳамияти бағоят калон дорад. Концепцияи суръатфизоӣ инкишофи минбаъдаи марксизм-ленинизм, дар шароити нави таърихӣ ба кор бурдани принципи тезонидани прогресси социалӣ мебошад. Чунин суханони Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII партия басо муҳиманд: «Мо дар ҳолате, ки аз ақлу хирад ва таҷрибаи тамоми партия, тамоми халқ ғанӣ шудаем, ба съезд ҷамъ омадем. Ҳоло хубтар аён аст, ки чӣ кор бояд кард ва ба чӣ тартиб бояд кор кард, чӣ гуна фишангҳоро бояд ба кор андохт, то ки ҳаракати мо ба пеш ба худ суръати лозима пайдо кунад». Сабақи ҳақиқат, ки аз хусуси он дар съезд сухан рафт, таҳлили масъулиятноки гузашта, пурра ошкор сохтани омилу процессҳои манфии халалрасонандаи дар солҳои 70-ум ва ибтидои солҳои 80-ум зуҳурьёфтаро талаб кард, ки он вақтҳо суръати тараққии иқтисодиёт хеле паст шуда, омилҳои боздорандаи объективӣ ва субъективӣ зоҳир гардиданд. «Қамбудии асосӣ,— қайд карда шуд дар маърӯза,— ҳамин буд, ки мо ба тағьир ёфтани вазъияти сиёсӣ сари вақт баҳои сиёсӣ надодем, зарурат ва ногузирии ба усулҳои интенсивии тараққиёт гузарондани иқтисодиёт, дар хоҷагии халқ фаъолона истифода бурдани комьёбиҳои прогресси илму техникаро дарк намекардем».

Дарки илмии ҳолати ҷамъият дар асоси таҳлили танқидонаи гузашта ва ҳозира ба партия имкон дод, ки вазифаҳои мамлакатро мувофиқи принципи тезонидани прогресси социалӣ муайян намояд. Системаи омилҳои иқтисодии суръатфизоӣ вобаста ба азнавсозии сиёсати иқтисодӣ ва муносибатҳои ҷамъиятӣ, тағьири сиёсати структурӣ ва инвестиционӣ, фаъолияти органҳои марказии иқтисодӣ, таъсиррасонии молиявию кредитӣ ба иқтисодиёт муайян карда шудааст. Съезд қайд кард, ки азнавсозии механизми хоҷагӣ танҳо ба шарти таъсиррасонии омили инсонӣ ба амал хоҳад омад. Ҳар як сатри Маърӯзаи сиёсиро ҳамин фикр фаро гирифтааст. Дар нутқи М. С. Горбачёв ҳангоми пӯшида шудани съезд талабҳои принципи суръатфизоӣ барои марҳалаи ҳозираи тараққиёти мамлакат дар шакли конкретии таърихии онҳо баён карда шудаанд.

Ҷамъияти нав аз зиддиятҳои дорои характери антагонистӣ халос шуда, аз зиддиятҳои роҳи тараққиёти худ озод намешавад. Ҳар як қадами вай ба пеш дар айни ҳол бартараф намудани омилҳои боздоранда низ мебошад. Зарурати таърихии тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии ҷамъияти социалистӣ тавассути фаъолияти бошууронаи партия ва халқ ба амал бароварда мешавад.

# ВАЗИФАИ МУҲИМИ ДАВЛАТИ СОЦИАЛИСТӢ

*В. ОЙГЕНЗИХТ,*
*доктори илми ҳуқуқшиносӣ*

Съезди XXVII ҚПСС қайд намуд, ки мубориза ба муқобили даромади муфт вазифаи муҳими давлати мо мебошад. Дар ин бора дар таҳрири нави Программаи ҚПСС низ сухан меравад. Ба тақвияти ин нукта, чи тавре ки маълум аст, ҳуҷҷатҳои махсуси нормативӣ қабул карда шуданд, ки дар онҳо барои ошкор кардан ва пешгирӣ намудани даромади муфт чораҳои иловагӣ пешбинӣ шудаанд. Тафсири ин ҳуҷҷатҳо дар матбуот дода шудааст, бинобар ин мо фақат ба баъзе нуктаҳои онҳо дахл менамоем. Вале пеш аз ҳама моҳияти социалӣ ва иқтисодии ин ҳодисаро кушода додан лозим аст. Дида баромадани проблемаи номбурда дар асоси ба назар гирифтани Қонун дар бораи фаъолияти меҳнатии индивидуалӣ, ки Президиуми Совети Олии СССР қабул намуд ва зарурати онро (ба шарти мутобиқати комили фаъолияти мазкур бо принципҳои хоҷагидории социалистӣ) съезди XXVII ҚПСС нишон дод, низ аҳамияти калон дорад.

Ба даст овардани даромади муфт ба тарзи истеҳсолоти капиталистӣ хос аст. Қ. Маркс исбот карда буд, ки ҳамаи шаклҳои даромади муфт дорои як манбаъ мебошанд, ки он арзиши аслӣ аст. Ба он ҳам фоида, ҳам фоизи қарз ва ҳам рентаи замин дохил мешавад. Асоси ҳамаи ин шаклҳоро меҳнати муздаш пардохтанашудаи коргарон ташкил медиҳад. «Ба вуҷуд овардани арзиши изофӣ ё фоида — чунин аст қонуни мутлақи ин тарзи истеҳсолот» (Қ. Маркс, Ф. Энгельс, Асарҳо, ҷ. 23, саҳ. 632). «Ба вуҷуд овардани арзиши изофӣ мақсади асосии истеҳсолоти капиталистӣ мебошад...» (дар ҳамон ҷо, саҳ. 240). Кӯшишҳои бо ҳар гуна концепцияҳо, монанди баробаркунии даромад, давлати осоиши умум ва ғайра, пардапӯш намудани моҳияти системаи иқтисодии капиталистӣ ба ҳеҷ гуна танқид намеарзанд. Мақсади ин концепцияҳо аз он иборат аст, ки бо нодуруст нишон додани маълумотҳои ҳақиқӣ, вазъи воқеии корҳо ва сабабҳои тамоюлоти муайяни ҷамъияти ҳозираи буржуазӣ моҳияти аслии даромади муфт пардапӯш карда шавад. Сирри аз ҳисоби меҳнати муздаш пардохтанашудаи коргар ба даст овардани фоида хаёлпарастона будани шакли баробарии ҳуқуқиро, ки моҳияти истисморгаронаи муносибатҳои шахсони озодро пинҳон менамояд, нишон медиҳад.

Дар ҷамъияти социалистӣ барои аз ҳисоби меҳнати дигарон ба даст овардани фоида ҳеҷ гуна асосе нест. Вале, мутаассифона, ҳоло омилҳое ҳастанд, ки ба ситонидани даромади муфт мусоидат мекунанд. Сабабҳои онҳо гуногунанд. Сабабҳои иқтисодӣ — оқибати нокифоягии баъзе молҳо, сабабҳои маънавӣ — нуқсони таълиму тарбия, таъсири идеологияи бегона, обрӯмандшавии сохта, сабабҳои ҳуқуқӣ — камбудиҳои мубориза бар зидди талаву тороҷкунандагон, порахӯрон, дастқалбон, пулпарастон. Зарурати дар ҷамъияти мо аз бехубунаш нест кардани рӯҳияи моликияти хусусипарастӣ, майли аз ҳисоби халқ сарватҷамъкунӣ ва бо даромади муфт хушгузаронии зиндагӣ дар Пленуми июнии (соли 1986) КМ ҚПСС қайд карда шуда буд.

Даромади муфт принципи адолати социалиро, ки мувофиқи он ҳар як гражданин бояд манфиатҳои ҷамъиятӣ, ҷамъият бошад, бояд талаботи оқилонаи ҳар як гражданинро ба назар гирад, вайрон мекунад. Некуаҳволии ҳар гражданин бояд пеш аз ҳама ба саҳми меҳнатие, ки вай ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ мегузорад, вобаста бошад. Адолати социалӣ комилан мухолифи бекоргардӣ, муфтхӯрӣ, майлу хоҳиши аз ҳисоби дигарон зиндагӣ кардан мебошад. Чунин ҳуқуқ ба ҳеҷ кас дода нашудааст. «Адолати социалӣ ҳамаи тарафҳои муносибатҳои социалистии ҷамъиятиро фаро мегирад»,— гуфт дар съезди XXVII КПСС М. С. Горбачёв. Вале ӯ инчунин қайд намуд, ки на ҳамаи проблемаҳо ҳал карда шудаанд ва имрӯз ҳам як қисми аъзоёни ҷамъияти мо майли ба даст овардани даромади муфт, майли сарватмандшавиро доранд.

Ба даст овардани даромади муфт принципи адолати социалиро чӣ тавр вайрон мекунад? Ба системаи муносибатҳои социалистии тақсимот муроҷиат мекунем. Вай ба он нигаронида шудааст, ки дараҷаи баробарии меҳнаткашонро нисбат ба воситаҳои истеҳсолот устувор намуда, дар ниҳоят ба ҳам наздикшавии даромади меҳнатиро таъмин кунад. Қонуни тақсимоти социалистӣ мегӯяд: ба ҳар кас мувофиқи меҳнаташ, мувофиқи миқдор ва сифати он, барои меҳнати баробар — музди баробар, барои меҳнати бештар — музди бештар дода мешавад. Бо тафриқа пардохтани музди меҳнат, албатта, зарур аст. Ин ҳам баҳодиҳии ҷамъият ба меҳнат, ки дар шакли мукофот ифода мегардад, ҳам ба ҳисоб гирифтани шароити истеҳсолот ва ҳам ба ҳисоб гирифтани манфиати давлат мебошад. Вале ин принципи адолатро вайрон намекунад, моҳияти гирифтани даромади меҳнатиро тағьир намедиҳад, агар ба иштироки меҳнатӣ баҳои нодуруст дода нашавад. Тақсимот ба воситаи фондҳои ҷамъиятии истеъмол низ хусусияти меҳнатии даромадро тағьир намедиҳад. Фондҳои ҷамъиятии истеъмол хароҷоти давлатро барои маориф, хизматрасонии тиббӣ, ҳар гуна хизматгузории боимтиёз, нафақа, ёрдампулӣ ва стипендияро дар бар мегиранд. Аҳолӣ қисми муайяни даромади меҳнатиро ба туфайли фаъолияти индивидуалие, ки ба он иҷозат дода шудааст, аз қабили даромади хоҷагии ёрирасони шахсӣ, касбӣ, хизматрасонӣ мегирад. Дар хусуси ин даромадҳо, хусусияти меҳнатӣ доштани онҳо бисьёр вақтҳо шубҳа ба амал меомад.

Қонун дар бораи фаъолияти меҳнатии индивидуалӣ басо равшан муайян кард, ки чунин фаъолият фақат дар сурате роҳ дода мешавад, ки агар вай характери ба ҷамъият фоиданок дошта бошад. Алалхусус, ин фаъолият набояд боиси аз истеҳсолоти ҷамъиятӣ дур шудани ресурсҳои меҳнатӣ гардад. Вай бояд ба вусъати истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ ва адои хизмати аҳолӣ, кам шудани хароҷоти давлат барои ин мақсадҳо мусоидат кунад. Заминаи юридикии қабули конун моддаи 17-уми Конституцияи СССР мебошад, ки дар он ба чунин фаъолият дар зери назорати давлат роҳ дода мешавад. Маҳз назорати давлат бояд имконияти ба даст овардани даромади муфтро барҳам занад. Шакли асосии ҷалб кардан ба меҳнат иштирок дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ мебошад. Фаъолияти меҳнатии индивидуалӣ асосан дар вақти холӣ сурат гирифта, манбаи иловагии даромади коргарон, хизматчиён, нафақахӯрон, талабагон мебошад. Комилан равшан аст, ки ин гуна даромад бояд фақат дар натиҷаи меҳнати шахсӣ ё меҳнати аъзоёни оила ба даст оварда шуда, он набояд ба сарфи меҳнат мухолифат дошта бошад. Ин ҳама далели он аст, ки фаъолияти индивидуалӣ бо корчаллонии хусусӣ умумияте надорад. Фаъолияти меҳнатии индивидуалии гражданинҳо бояд ба қоидаҳои дахлдор мувофиқат кунад, хусусиятҳои регионалӣ ва миллиро ба назар гирад. Масалан, нонпазӣ, ки мумкин аст иҷозат дода шавад, бояд ба қоидаҳои санитарӣ ва нормаҳои дигар мувофиқ бошад.

Дар танзими чунин фаъолият сиёсати андозгирӣ бояд роли калон бозад. Қайд кардан лозим аст, ки ба шахсоне ки ин ё он корро аз рӯи шартномаи бо корхонаҳо ва ташкилотҳо басташуда иҷро мекунанд, инчунин ба иттиҳодияҳои гражданинҳо дар ҷамъиятҳои ихтиёрӣ, ветеранҳо ва инвалидҳо афзалиятҳои муайяне дода мешаванд.

Қонун бо чунин навъҳои фаъолият шуғл доштанро манъ мекунад, ки онҳо мухолифи манфиатҳои ҷамъият мебошанд. Ин пеш аз ҳама ба миёнаравии савдогарӣ дахл дорад. Одатан, ба сифати миёнарав ҳаннотон, ҷаллобон, корҷаллонҳо амал карда, нархҳоро баланд мекунанд, даромади аз ҳад зиёд ба даст меоваранд, ки ба меҳнати сарф кардаашон мутобиқат намекунад. Албатта, дар аксари ҳолатҳо ин гуна «фаъолият» аз сабаби бад кор кардани бозорҳо, дуруст ба роҳ монда нашудани савдо, кооперацияи матлубот ба вуҷуд меоянд. Ҳаннотони маҳсулоти хоҷагии қишлоқ чун ҷаллобони маҳсулоти саноат ба ҷамъият зарари калон мерасонанд. Бинобар ин сарватҳои ғайриқонунӣ ҷамъкардашударо ба фоидаи давлат гузаронидан зарур аст. Барои ин асоси қонунӣ — моддаи 47-уми Кодекси граждании РСС Тоҷикистон вуҷуд дорад.

Оё даромадеро, ки аз ҳисоби фурӯши занбурӯғ ва меваи бешагӣ, чукрӣ, моҳӣ ва монанди инҳо ба даст оварда шудааст, даромади меҳнатӣ ҳисобидан мумкин аст? Мумкин аст. Ин меҳнат бояд ба худ мувофиқ подош дошта бошад, чунки ба ин гуна корҳо дар заминҳои давлатӣ иҷозат дода шудааст. Вай пеш аз ҳама барои қонеъ гардондани талаботи шахсӣ нигаронида шудааст, вале он миқдори занбӯруғ, мева, моҳие, ки изофа аз талаботи шахсӣ аст, барои қонеъ гардонидани талаботи шахсони дигар равона шуда метавонад. Албатта, хуб мешуд, ки ин маҳсулот ба ташкилотҳои маҳсулоттайёркунӣ супурда шавад. Дар ин бобат бояд шартномаҳо баста, нархҳо дар асоси ба назар гирифтани шароити меҳнат муайян карда шаванд. Вале ин пеш аз ҳама ба худи ташкилотҳои маҳсулоттайёркунӣ, фаъолии онҳо вобаста аст. Шояд, ба шахсоне, ки доимо бо ин касбу кор машғуланд, андози дахлдор андохта, ба нархҳо назорати ҷиддӣ муқаррар карда шавад.

Чунин савол ҳам комилан табиӣ мебошад: оё ба вазъияти бозор нигоҳ карда, нархҳои маҳсулоти хоҷагиҳо, боғҳо ва полизҳои шахсиро баланд бардоштан мумкин аст? Охир чунин даромад баъзан аз хароҷоти моддӣ ва меҳнатие, ки барои истеҳсоли ин ё он маҳсулот сарф мешавад, хеле зиёд аст. Ин проблемаи мушкилест. Фақат ба ҳамин шубҳае нест, ки ин гуна даромадро даромади муфт шуморидан мумкин нест. Ба фурӯши маҳсулоти изофа на фақат иҷозат дода шудааст, балки ба он ҳавасманд ҳам карда мешавад, зеро ин барои иҷрои Программаи озуқаворӣ мусоидат мекунад. Дар ин ҷо мо ба масъалаи назариявӣ дучор мешавем: оё даромади аз меҳнат ба даст омадаеро, ки ба миқдори меҳнати сарфшуда мувофиқат намекунад, даромади муфт шуморидан мумкин аст? Инро ҳар хел мефаҳманд. Ин гуна даромадро, масалан, А. Н. Шохин дар рисолаи худ «Оштинопазирӣ нисбат ба даромади муфт» даромади қонунии меҳнатӣ шуморида, вале мегӯяд, ки онҳо принципҳои тақсимотро вайрон мекунанд. Чунин даромадро ба даромади хориҷ аз истеҳсолоти муташаккили ҷамъиятӣ ҳам нисбат медиҳанд. Ин ба даромаде, ки аз косибӣ ва адои хизмати маишӣ ва маданӣ (либосдӯзӣ, чоп намудани матнҳо, муаллимии хонагӣ ва ғайра) ба даст оварда мешавад, низ тааллуқ дорад, ки ба ин Қонуни 19 ноябри соли 1986 қабул кардашуда иҷозат медиҳад.

Ҳар меҳнат бояд подош дошта бошад, бинобар ин андозаи музди он бояд дар асоси ба назар гирифтани сифати кор, маҳорати иҷрокунанда, факти дар вақти холӣ иҷро шудани он ва ҳоказо муқаррар карда шавад. Ба ҳамин муносиб ба он бояд андоз муқаррар

карда шавад. Агар ба касбу коре иҷозат дода шуда бошад, пас даромаде ки ба андозаи муайяншуда, бо додани андоз ба даст оварда мешавад, даромади меҳнатӣ ба шумор меравад. Ба фикри мо, даромаде, ки назар ба нормативҳои муайяншуда зиёд аст, бояд даромади муфт ва ғайриқонунӣ дониста шавад, зеро дар ин маврид он (мо фақат дар бораи маблағи беасос ба дастовардашуда сухан меронем) на дар натиҷаи меҳнат, балки дар натиҷаи зиёд кардани нархҳо ба даст оварда шудааст, бинобар ин бояд ба ҳисоби давлат гузаронида шавад.

Ин нуктаро нисбат ба маҳсулоти хоҷагии ёрирасони шахсӣ низ татбиқ кардан мумкин мебуд. Вале, аввало, мо бояд ба истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии қишлоқ ҳамаҷониба ҳавасманд намоем, зеро дар сурати набудани ҳавасмандӣ ба гумон аст, ки чунин фаъолият вусъат ёбад. Дуюм, ҳисобу китоби хароҷоти меҳнатӣ ва моддӣ дар ин ҷо мушкил аст. Соҳибони онҳо бисьёр вақт хароҷоти зиёд мекунанд, ба душвориҳои иқлим ва душвориҳои дигар тоб оварда, вақти истироҳати худро ба меҳнат сарф мекунанд. Меҳнати ҳалоле, ки барои беҳбудии бюҷети оила нигаронида шудааст, маҳкум шуда наметавонад. Вале, чи тавре ки М. С. Горбачёв ҳангоми мулоқоти худ бо меҳнаткашони Кубань қайд намуд, ба қаллобӣ ҳам роҳ додан мумкин нест. Бояд барои меҳнат музд дода шавад, на барои чолокӣ дар истифодабарии талаботи бозор. Ва, албатта, нархҳоро набояд талаботи бозор муайян кунад. Онҳое, ки маҳсулоти изофаи худро мефурӯшанд, ва онҳое, ки участкаҳои наздиҳавлигии худро ба истеҳсолоти молӣ табдил медиҳанд ва мақсадашон маҳз фурӯхтани маҳсулот аст, набояд бо ҳам баробар карда шаванд. Ин матлабро Прокурори генералии СССР А. Рекунков дар мусоҳибаи худ бо мухбири «Известия» 2 июни соли 1986 қайд намуда буд. Ин мусоҳиба «Дар бораи пули ҳалол ва пули ҳаром» ном дошт. Албатта, ба нархҳои бозор пеш аз ҳама бо роҳи фаровон намудани маҳсулоти хушсифат дар савдои давлатӣ ва кооперативӣ, васеъ ҷалб намудани деҳқонон ва боғдорон, бештар маҳсулот пешниҳод кардан, барҳам додани душвориҳои ҳуҷҷаттахткунӣ, ёрӣ расонидан дар пайдо намудани нақлиёт ва ба даст овардани хӯроки чорво ва ғайра таъсир расонидан лозим аст. Агар ба хоҷагиҳои шахсӣ бояду шояд ёрӣ расонида шавад, он гоҳ талаби арзон кардани нархҳо комилан одилона мебуд. Зимнан, имконияти чунин маҳдудкунӣ ҳоло дар қисми 2 моддаи 235 Қонуни граждании РСС Тоҷикистон пешбинӣ карда шудааст.

Савол ба миён меояд: пулеро, ки аз истифодаи нақлиёти шахсӣ барои кашондани пассажирон ба даст омадааст, ба чӣ гуна даромад нисбат додан мумкин аст? Ба он таваҷҷӯҳ бояд намуд, ки дар баробари истифодаи нақлиёти шахсӣ бисьёр фактҳои ба ғарази фоидагирӣ истифода бурдани нақлиёти давлатӣ, дигар воситаҳои механиконидашуда ва таҷҳизот ба мушоҳида мерасад. Мутаассифона, барои баъзе шахсон, гоҳо шахсони дорои вазифаҳои баланд, одат шудааст, ки мошинаи хизматиро ба сифати мошинаи шахсӣ истифода баранд.

Даромаде, ки бо ин роҳ ба даст меояд ё пасандоз карда мешавад, даромади муфт шуморида шуда, бояд ба ҳисоби давлат гузаронида шавад. Барои чунин вайронкуниҳо ҷаримаҳои калон ва дигар чораҳои таъсиррасонӣ муқаррар карда шудаанд. Дар хусуси истифодаи нақлиёти шахсӣ барои пассажиркашонӣ бошад, пас ин гуна фаъолият муддати зиёд ҳамчун истифодаи ғайриқонунии моликияти шахсӣ маҳкум карда мешуд. Вале ҳоло эътироф шудааст, ки чунин кор то андозае ба ҳалли проблемаҳои нақлиёт мусоидат карда метавонад. Дар Қонуни 19 ноябри соли 1986 қабулкардашуда ин гуна фаъолият иҷозат дода шудааст. Даромаде, ки бо ин роҳ ба даст

меояд, даромади муфт шуморида намешавад, вале андозаи пардохти хизмат бояд муқаррар карда ва он қатъиян риоя карда шавад. Аммо пули таксиҳои маршрутӣ ва оддиро аз они худ кардани ронандагони онҳо, албатта, даромади муфт аст.

Ба киро додани хонаҳои зиёдатӣ дар ҳавлиҳои шахсӣ, дачаҳо ва ҳатто иҷора мондани квартираҳои давлатӣ истисно шуда наметавонанд, вале ин кор набояд бо мақсади фоидаситонӣ ба роҳ монда шавад. Ҳоло аксар вақтҳо пардохти иҷораи чунин квартираҳо аз нормаҳои муайяншуда чандин маротиба зиёд аст, вале соҳибони ин хонаҳо аз даромади муфт ва манбаъҳои чунин даромад хеле кам маҳрум карда мешаванд. Зарурат ба миён омадааст, ки маблағи нихоии иҷораи хонаҳо дар асоси ба назар гирифтани хароҷоти дахлдор (рӯбучин, таъмир, истифодаи асбобу анҷом) муайян карда шавад. Барои истифодабарии ин гуна хонаҳо дар маҳалҳои курортӣ ҳам бояд назорати махсус ҷорӣ карда шавад. Оё ба чунин ҳодисаҳо роҳ додан мумкин аст, ки ба сокинони Чернобыль хонаҳоро бо нархи баланд ба киро медоданд? Дар ин бора дар матбуот хабар дода шуда буд. Ин гуна хонаҳо бояд аз ихтиёри соҳибонашон гирифта, ба баланси комиҷроия гузаронда шаванд. Барои иҷора бояд шартнома баста шавад, зимнан, дар бисьёр ҳолатҳо дар бастани шартномаҳои иҷораи манзил ба сифати иҷорагирон бояд ташкилотҳо, муассисаҳои таълимӣ иштирок намоянд.

Манбаи нафратовари даромади муфт гирифтани пули иловагӣ дар вақти иваз намудани квартира мебошад. Зимнан, онҳое, ки бо манзили давлатӣ беҳаёёна савдогарӣ мекунанд, худро бошараф ва покви҉дон гӯён даст ба сина мезананд. Чунин ивазкунии манзил бояд ғайриқонунӣ дониста, ҳатто тарафайн бидуни барояшон додани хонаи дигар ва ба ҳисоби давлат гузаронидани маблағи ба даст овардаашон аз манзил маҳрум карда шаванд. Дар ин гуна ҳолатҳо ба пули барои таъмир сарфшуда ё ба пули барои таъмири манзил зарурӣ ишора кардан далел шуда наметавонад. Квартираҳо бояд дар ҳолати хуб нигоҳ дошта шаванд, барои баъзе беҳбудиҳое, ки аз тарафи соҳибони онҳо ба амал оварда ва истифода карда шудаанд, пул гирифтан мумкин нест. Ҳоло барои такмили ҳуҷҷатҳои норматавӣ ва танзими кори ивазкунии квартираҳо тадбирҳо андешида мешаванд. Яке аз роҳҳои ин ба вуҷуд овардани фонди махсуси ивазкунии квартираҳо, аз биноҳои сохтмонашон ба охиррасида додани квартираҳо, беҳтар намудани фаъолияти ташкилотҳои квартираивазкунӣ мебошад.

Масъалаи ба истилоҳ «чаканакоркунӣ» ба худ диққати махсус металабад. Муддати зиёде дар мо ба ин масъала ба таври манфӣ муносибат мекарданд. «Чаканакоркунӣ — ин пулситонӣ, фиребгарӣ ва ғайра мебошад, он ба идеалҳои мо, ки ба майлу кӯшиши ба даст овардани даромади калон бегона аст, мутобиқ нест. Ҳамин тавр ё тақрибан ҳамин тавр ба ин фаъолият муносибат мекарданд ва ҳоло ҳам баъзан ҳамин тавр муносибат мекунанд. Дар амал бошад, меҳнати ҳалол ё музди ҳалол, бигузор калон бошад ҳам, кӯшиши пули нағз кор кардан набояд маҳкум карда шавад. Инро дар сӯҳбати худ бо шарқидуриҳо дар ш. Хабаровск М. С. Горбачёв таъкид намуд.

Шояд нисбат ба бригадаҳои чаканакорон низ таври дигар муносибат кардан лозим аст. Зимнан, чунин бригадаҳо дар баъзе маҳалҳо на аз сабаби пулпарастӣ, балки аз сабаби барзиёдии қувваи корӣ ва бо хоҳиши пурра кардани буҷети оилавӣ ба вуҷуд меоянд. Ин гуна бригадаҳо дар вақти ғайрирасмӣ, муташаккилона ва самаранок меҳнат карда, чӣ қадар кори муфидро иҷро мекунанд. Бадбахтӣ фақат дар он аст, ки баъзан ин гуна бригадаҳо аз тарафи чинояткорон, воситачиён, пораҳӯрон, ки онҳоро ба гирифтани ғайриқо-

нунии масолеҳ, изофанависӣ маҷбур мекунанд, истифода бурда мешаванд. Ин, албатта, бо даромади муфт, бо фаъолияти соҳибкории хусусӣ алоқаманд аст. Моҳи маи соли гузашта дар бораи ба тартибдарорӣ ва пардохти меҳнати бригадаҳои муваққатии бинокорӣ ҳуҷҷатҳои нормативӣ қабул карда шуданд. Ба зиммаи ин бригадаҳо гузоштани вазифаи таъминкунӣ бо масолеҳ ва воситачигӣ, бо масолеҳи ғайриқонунӣ сохтани биноҳо манъ карда шудааст. Дар ҷамъияти социалистӣ ин гуна фаъолият ба ҳоли худ гузошта шуда наметавонад, зарурати қонунӣ гардонидани, масалан, ҳисобу китоби изофакорӣ ба миён меояд.

Сиёсати пешгирифтаи Партияи Коммунистӣ оид ба барҳам додани даромади муфт бар зидди вайронкорони латентӣ (ошкор карданашуда), онҳое ки ҳанӯз ба даст наафтодаанд, низ нигаронида шудааст. Вале проблемаи даромади муфт мураккаб ва серсоҳа аст. Ҳоло чунин одамоне кам нестанд, ки маоши кам мегиранду вале зиндагиашон мувофиқи маошашон нест: хонаҳои қимат бино мекунанд, молҳои хеле қиматбаҳо мехаранд. Мутаассифона, бисьёр вақт онҳое, ки бояд бо масъалаи манбаъҳои даромади муфт машғул шаванд, ба ин гуна одамон бепарвоёна нигоҳ мекунанд. Чи тавре ки маълум аст, ҳоло тартибот ҷорӣ карда шудааст, ки мувофиқи он муомилот ба пули калон бояд тавассути кассаи амонатӣ ва Банки давлатӣ ба амал бароварда шавад. Вале аз ҳама муҳимаш ин аст, ки барои доду гирифти калони пулӣ, сохтмони бинои пуркимати истиқоматӣ ва дача қоидаи ҳатман пешниҳод кардани декларация дар бораи манбаъҳои даромад ҷорӣ карда шудааст. Пешниҳод кардани декларация дар дигар ҳолатҳо — бо талаби комиҷроия ё прокурор дар бораи даромад аз фаъолияти меҳнатии индивидуалӣ низ ҳатмӣ мебошад. Саркашӣ кардан аз додани декларация, нодуруст нишон додани маълумотҳои он боиси ба масъулияти маъмурӣ ва ҳатто ҷиноятӣ кашида шудан мегардад. Ба назари мо, агар маоши шахс ба нархи баланди моли мехаридагиаш мувофиқат накунад ва декларацияи дар бораи манбаъҳои даромад додагиаш чандон қаноатбахш набошад, он гоҳ бояд презумпцияи (эҳтимоли) на бо роҳи қонунӣ ба даст оварда шудани мол амал намояд. Агар ин эҳтимол рад карда нашавад, пас моли ба даст овардашуда бояд ғайриқонунӣ дониста, дар асоси қисми 4 моддаи 468 Кодекси гражданини РСС Тоҷикистон ба фоидаи бюҷети давлат гузаронида шавад.

Ин чораҳо ҳанӯз чандон фаъолона истифода бурда намешаванд, вале онҳо дар як қатор ҳодисаҳо барои ошкор намудани соҳибони даромади муфт ёрӣ расонданд. Чунончи, яке аз коркунони соҳаи хизматрасонии шаҳри Душанбе бо вуҷуди нисбатан кам будани маошаш дар муддати як чанд сол маблағеро ҷамъ намуд, ки аз 20 ҳазор сӯм зиёд буд. Аз ӯ декларация талаб карда шуд, ки дар он даромади ҳаррӯзаи изофа аз маоши вай 10—15 сӯмро ташкил медод ва ин маблағ бо роҳи гирифтани музди изофа аз нормаи хизматрасонӣ ба даст оварда шуда буд. Масъала гузошта шуд, ки ин даромади муфт ба фоидаи давлат гузаронида шавад.

Албатта, дар ҳар ҳодисаи конкретӣ манбаи даромад бояд бо диққат тафтиш карда шавад. Ба даст овардани мерос ва гирифтани қарз бояд бо ҳуҷҷатҳои дахлдор собит сохта шавад. Аз онҳое, ки пули калон қарз додаанд, низ декларация талаб карда шуда метавонад. Барои татбиқи чораҳои мазкур дар нормаҳои ҳуқуқӣ тавзеҳот дохил кардан лозим аст. Дар қарори оид ба чораҳои мубориза бар зидди даромади муфт такмил додани қонунҳо пешбинӣ карда шудааст.

Ниҳоят, чанд сухан дар бораи даромади муфти «рентӣ». Пеш аз ҳама ин ба фоизи пулҳои аксаран калони дар кассаҳои амонатӣ гузошташуда дахл дорад. Ҳоло шояд ба додани фоизи фоида барои

пуле, ки ба кассаҳои амонатӣ гузошта мешавад, зарурат набошад. Вай ба андозаи муайян имконияти истифодабарии ҷориро маҳдуд мекунад, барои бо пул таъминкунии тараққиёти истеҳсолот, сохтмони асосӣ истифода шуда наметавонад. Чунин таклиф шудааст, ки фақат барои пасандозҳои дарозмуддати мақсаднок фоизҳои иловагӣ дода шаванд. Ба он роҳ додан лозим нест, ки дар ҷамъияти мо касе даромади рентӣ ба даст оварад.

Гирифтани мероси калон ҳам ба андозаи муайян принципи адолати социалиро вайрон мекунад. Чунин даромад ба иштироки меҳнатии шахсоне, ки мерос гирифтаанд, асос намеёбад, гарчи худи ин даромад, одатан, даромади меҳнатӣ мебошад, бинобар он аз ин даромад андози ба тадриҷ афзоянда гирифтан комилан одилона мебуд.

Дар бисьёр ҳолатҳо ба даст овардани даромади муфт дар суиистеъмолкунӣ аз ҳуқуқҳо ифода меёбад. Вале даромади муфт дар натиҷаи беэҳтиётӣ ҳам ба даст оварда шуда метавонад.

Ба даст овардани даромади муфт на фақат хилофи қонун, балки хилофи ахлоқ ҳам буда, он ба паҳншавии психологияи моликияти хусусипарастӣ мусоидат мекунад. Дар байни як қисми аҳолӣ тасаввуроти нодуруст дар бораи обрӯмандшавӣ, «зиндагӣ карда тавонистан» ба вуҷуд меояд. Ба муқобили ин шарр бояд ба таври комплексӣ, аз он ҷумла бо роҳи барҳам додани дефицити молҳо ва хизматрасонӣ мубориза бурда шавад. Вале муваффақияти ин мубориза ба он вобаста аст, ки гражданинҳо ба ҳар факти даромади муфт то чӣ андоза оштинопазирӣ зоҳир мекунанд. Чунончи, баъзе одамон беҳаёёна барои кори иҷро карданашуда музд мегиранд. Мисол меоварам. Дар ПМК-и иттиҳодияи «Тоҷикавтотехобслуживание» барои тавассути скрепер кашондани хок ба масофаи 10 километр наряд тартиб дода шуда буд. Дар амал бошад, ин кор тавассути автосамосвал иҷро карда шуд. Дар натиҷаи нодурустнависии наряд бригада се баробар зиёд музд гирифт, ки ҳамаи коргарон аз ин бохабар буданду вале ҳеҷ кас аз гирифтани пули ғайримеҳнатӣ рӯй нагардонд. Ва ҳеҷ кас чунин ҳисоб накард, ки ӯ хилофи қонун ва хилофи ахлоқ рафтор мекунад.

Ҳамаи ин дар бораи зарурати пурзӯр намудани кори идеологӣ, дар одамон тарбия намудани ҳисси оштинопазирӣ нисбат ба талаву тороҷкунӣ, пораҳӯрӣ, пулситонӣ, ба ҳама гуна шаклҳои беасос сарватҷамъкунӣ ва ғайра гувоҳӣ медиҳад. Охир даромади муфт аксар вақтҳо ба талаву тороҷшавии ресурсҳои давлат, сустшавии ҳавасмандӣ ба кор, пайдоиши гурӯҳҳои одамоне, ки барои бештар истеъмол намудан имкониятҳои махсус доранд, ба парастиши обрӯю эътибори қалбакӣ боис мегардад.

Боз як оқибати манфии социалии ба даст овардани даромади муфтро қайд кардан лозим аст. Ба сабаби шароити хуби иқлими Осиёи Миёна як қисми маҳсулоте, ки аз хоҷагиҳои ёрирасони шахсӣ гирифта мешавад, бо нархҳои бисьёр баланд дар дигар республикаҳо фурӯхта мешавад. Ин чиз ба ҳодисаҳои вобаста ба тақсимоти даромад тобиши номатлуб медиҳад ва ба муносибатҳои миллӣ таъсири бад мерасонад.

Вазифаи муҳими давлати социалистӣ решакан намудани тамоми шаклҳои даромади муфт мебошад. Дар ин бобат ҳамкории органҳои давлатӣ, Советҳои маҳаллӣ ва коллективҳои меҳнатӣ роли калон мебозад. Иҷрои ин вазифа аз бисьёр ҷиҳат ба ташкили дурусти кори идеологӣ, роҳбарии самарабахши ташкилотҳои партиявӣ ба мубориза баҳри тантанаи адолати социалӣ вобастагӣ дорад.

# ТАНТАНАИ ИДЕЯҲОИ ОКТЯБРИ КАБИР

*Ҳ. ГАДОЕВ,*
*доктори илми таърих*

Соли ҷорӣ халкҳои Иттифоқи Советӣ, мамлакатҳои социалистии бародар, тамоми ҷамоатчигии тараккипарвар 70-солагии Революцияи Кабири Социалистии Октябрро, ки дар таърихи инсоният давраи нав — давраи заволи капитализм ва пойдоршавии коммунизмро кушодааст, ботантана ҷашн мегиранд.

Революцияи Кабири Социалистии Октябрь, ки таҳти роҳбарии Партияи Коммунистӣ ва сарвари он Ленини бузург аз тарафи синфи коргар ва деҳқонони камбағалтарини Россия ба вуқӯъ пайваст, ҳокимияти капиталистонро сарнагун намуда, дар мамлакатамон диктатураи пролетариатро барқарор намуд, дар ҷаҳон аввалин давлати коргару деҳқонро ба вуҷуд овард. Дар таърихи башарият барои тақдири инсоният аз Революцияи Кабири Социалистии Октябрь дида ҳодисаи пураҳамияттару бузургтар нест. В. И. Ленин аҳамияти таърихии революцияи пролетариро муайян намуда, навишта буд: «Нест кардани капитализм ва осори он, ҷорӣ кардани асосҳои тартиботи коммунистӣ мазмуни давраи нави ҳозир саршудаи таърихи умумиҷаҳонро ташкил мекунад» (В. И. Ленин, Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 31, саҳ. 420). Революция ба тамоми рафти тараққиёти ҷамъият таъсири бузурги мусбӣ расонида, шоҳроҳеро кушод, ки бо он меҳнаткашони тамоми қитъаҳои олам ба сӯи прогресс, демократия, социализм рафта истодаанд ва минбаъд низ хоҳанд рафт.

«Дар он рӯзе, ки мо ҷашни солонаи революцияро мегузаронем,— таъкид кардааст В. И. Ленин,— ба роҳи тайкардаи вай як назар андохтан лозим аст. Ба мо лозим шуд революцияамонро дар чунон шароити фавкулодда душворе сар кунем, ки ҳеҷ яке аз революцияҳои минбаъдаи коргарии ҷаҳон дар ингуна шароит нахоҳад буд, бинобар ин махсусан муҳим аст, ки мо тамоми роҳи тайкардаамонро як аз назар гузаронида бинем, ки дар ин муддат ба чиҳо муваффақ шудаем...» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 28, саҳ. 137).

Агар ба роҳи пас аз революция тайкардаамон назар афканем, бо боварии комил метавонем гӯем, ки идеяҳо ва кори Октябри Кабир ғалабаҳои оламшумули таърихӣ ба даст овардаанд ва ба даст оварда истодаанд. Дар зери таъсири Революцияи Октябрь аз се як ҳиссаи инсоният социализм барпо намуд. Меҳнаткашони бисьёр мамлакатҳо аз ғалабаи Октябрь рӯҳу илҳоми тоза гирифта, дар инкишофи ҷамъиятӣ роҳи социалистиро пеш гирифтанд. Вай барои амалӣ гардидани орзую омоли инсон оид ба сохтмони ҷамъияти бо адолати аз истисмор, ҳукмронии нажодӣ ва таҳаллукаи ҷанг озод шароити реалӣ фароҳам овард.

Дар тӯли 70-сол ҷамъияти советӣ дар инкишофи қувваҳои истеҳсолкунанда, демократияи социалистӣ, маданият, илм, ташаккульёбии одами нав ба комьёбиҳои калон ноил гардид. Мамлакати Советҳо ба давраи социализми мутараққӣ қадам ниҳод. Роли Иттифоқи

Советн ҳамчун омили бузурги мубориза ба муқобили сиёсати империалистии истисмор, таҷовуз ва ҷангҳо, барои сулҳ, демократия ва прогресси социалӣ хеле афзун гардид.

Чи тавре ки котиби ҚМ КПСС Е. Қ. Лигачёв дар маърӯзаи «Бо роҳи Октябрь, дар рӯҳи эҷодкории революционӣ» қайд намуд, баробари ғалабаи Революцияи Октябрь ҷамъияти нави социалистӣ тавлид ёфта, баъд мустаҳкам шуд ва ба дараҷаи баланди қамолот расид. Ҷамъияти советӣ аз ҷиҳати социалию сиёсӣ ва маънавӣ назар ба олами капиталистӣ як давраи том пеш гузаштааст. Дар ин ҷо ҳокимият ва воситаҳои истеҳсолот дар дасти халқанд, дар ин чо истисмор, ҳар гуна зулми социалӣ, антагонизми миллӣ нестанд. Муҳити одами советӣ муҳити коллективизм ва ёрию мадади рафиқонаи ҳамдигарист, ки дар он ҳар кас аз фардояш дилпур буда, ҳис менамояд, ки ҳуқуқҳои социалиаш ба таври эътимодбахш ҳифз шудаанд. Орзуи чандинасраи мардум дар бораи адолат, дар бораи он ки ғамхорӣ ба инкишофи ҳамаҷонибаи шахс қувваи ҳаракатдиҳандаи прогресси ҷамъиятӣ бошад, ҷомаи амал пӯшид.

Революцияи Октябрь симои сиёсӣ ва социалӣ-иқтисодии давлати бузургро ба куллӣ тағьир дода, ҳаракати байналхалқии озодихоҳиро ба дараҷаи наву баландтар бардошт, «ба тамоми ҷаҳон роҳи социализмро нишон дода, ба буржуазия таъкид кард, ки тантанаи вай ба охир расида истодааст» (В. И. Ленин, Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 28, саҳ. 32).

Революция роҳи генералӣ ва тамоюлҳои асосии тараққиёти ҷаҳонро муайян намуда, ба процесси бебозгашти формацияи нави ҷамъиятӣ-иқтисодии коммунистӣ иваз шудани капитализм ибтидо гузошт. Октябри Қабир роҳҳои ҳалли проблемаҳои асосиеро, ки тамоми рафти таърих тақозо мекард, кушод ва сухан пеш аз ҳама дар бораи оянда ҷамъият, дар бораи характери прогресси социалӣ, дар бораи ҷанг ва сулҳ, дар бораи тақдири тамаддуни ҷаҳонӣ меравад.

Таълимоти марксистӣ-ленинӣ дар бораи ҳатмӣ будани заволи капитализм ва барпо шудани социализм, дар бораи роли пешоҳангии синфи коргар бо сарварии партияи коммунистӣ, дар бораи революция ва сохтмони ҷамъияти нав, дар бораи диктатураи пролетариат ва роли он дар мубориза барои ғалабаи социализм, дар бораи Советҳо ҳамчун шакли роҳбарии диктатураи пролетариат ва органҳои ҳокимияти пурраи халқӣ, демократияи социалистӣ, дар бораи иттифоқи вайроннашавандаи синфи коргар бо деҳқонон ва дигар табақаҳои меҳнаткашон зери роҳбарии синфи коргар ҳамчун қувваи ҳалкунанда дар мубориза барои озодии иҷтимоӣ, дар бораи индустрикунонии мамлакат ва дигаргунсозиҳои социалии хоҷагии қишлоқ, дар бораи роҳҳои боадолатона ҳал намудани масъалаи миллӣ, дар бораи баланд бардоштани дараҷаи некӯаҳволии меҳнаткашон ва ба амал баровардани революцияи маданӣ, дар бораи ҳамбастагии мафҳумҳои социализм ва сулҳ ва дигар ҷабҳаҳои назария ва амалияи дигаргунсозиҳои революционии ҳаёт дар таҷрибаи революцияи пролетарӣ аз санҷиш бомуваффақият гузашт.

Революцияи аввалини социалистии ҷаҳон ба инкишофи қувваҳои истеҳсолкунандаи мамлакати советӣ майдони васеъ кушод. Вай синфи коргар, деҳқонон ва интеллигенцияи халқиро ба эҷодиёти таърихии бошуурона ҳидоят намуд ва онҳо дар мубориза ба муқобили қувваҳои кӯҳнаи сохти завольёфта ва сохтмони сохти социалистии нав корнамоиҳои беназир нишон доданд. Дар як муддати кӯтоҳи таърихӣ мардуми советӣ хоҷагии халқро, ки дар солҳои ҷанги гражданӣ ва таҷовузи империалистӣ вайрон шуда буд, барқарор намуда, индустрикунонии мамлакат, коллективонии хоҷагии қишлоқро таъмин кард, революцияи маданиро ба амал баровард, дар ҷаҳон аввалин ҷамъияти социалистиро сохт. Дар мамлакат, аллакай дар сол-

ҳои пеш аз ҷанг синфҳои истисморгар барҳам дода шудаанд ва ягонагии социалӣ-сиёсӣ ва идеявии ҳамаи синфу миллатҳо ба амал татбиқ шуд. Одами меҳнатӣ хӯҷаини ҳақиқиву комилҳуқуқи мамлакат гардид. Некӯаҳволии меҳнаткашон ба куллӣ беҳтар шуд, дар СССР ҷамъияти социалистӣ асосан бунёд гардид.

Муваффақиятҳои халқи советӣ дар соҳаи бунёдкорӣ давлатҳои империалистиро ба ташвиш меандохтанд. Онҳо бо ҳар роҳу восита кӯшиш мекарданд, ки аввалин мамлакати социалистиро несту нобуд кунанд. Бо ин мақсад ба муқобили Ҳокимияти Советӣ таҷовузу ҷангҳо ташкил намуданд, аммо ҳамеша ба шикаст дучор шуданд. Сохти нав ҳамеша ғолиб меомад. Ҷанги Бузурги Ватанӣ барои он имтиҳони ҷиддӣ гардид. Вай инчунин озмоиши ҳаматарафаи иқтидори таърихии Революцияи Кабири Октябрь ва социализм дар СССР буд. Одамони советӣ музаффариятҳои революцияро қаҳрамонона муҳофизат намуда, васияти лениниро дар бораи он ки «вазифаи муқаддаси коргарон ва деҳқонони Россия республикаи Советҳоро... фидокорона ҳимоя кардан аст» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 27, саҳ. 15), ҳеҷ гоҳ аз хотир намебаровարданд.

Чи тавре ки дар таҳрири нави Программаи КПСС қайд карда шудааст «Иттифоқи Советӣ бо ғалабаи худ барои озод намудани халқҳои Европа аз асорати нацистӣ, барои наҷот додани тамаддуни ҷаҳон ҳиссаи ҳалкунанда гузошт. Торумор карда шудани Германияи фашистӣ ва Японияи милитаристӣ барои муборизаи халқҳо баҳри сулҳ, демократия, озодии миллӣ ва социализм имкониятҳои нав муҳайё кард. Ғалабаи халқи советӣ обрӯю эътибори байналхалқии Давлати Советиро баланд бардошт».

Солҳои баъди ҷанг барои одамони советӣ солҳои инкишофи минбаъдаи ҷамъияти социалистӣ буданд. Дар як муддати кӯтоҳ халқ ҷароҳатҳои вазнини ҷангро муолиҷа намуд. Иқтидори иқтисодӣ, илмӣ-техникӣ, маданӣ ва мудофиавии мамлакат хеле пурқувват гардида, мавқеи он дар миқёси байналхалқӣ мустаҳкам шуд. Дар СССР социализм пурра ва комилан ғалаба кард.

Дар ҷаҳон дигаргуниҳои куллӣ ба вуҷуд омаданд, системаи ҷаҳонии социализм ташкил ёфт ва тараққӣ кард.

70-сола роҳи ғалабаовари Октябрь ин пеш аз ҳама барпо намудани иқтисодиёти пешқадам ва прогрессивӣ мебошад. Дар ин солҳо партия ва халқ Мамлакати Советҳоро аз кишвари иқтидораш суст, қафомонда ва камбағал ба мамлакати аз ҷиҳати иқтисодӣ тавоно ва пуриқтидор табдил дод. Ҳоло дар Иттифоқи Советӣ зиёда аз 300 соҳаи хоҷагии халқ, аз ҷумла чунин соҳаҳои ҳозиразамон мисли мошинасозии атомӣ, техникаи электронӣ ва микроэлектронӣ, ракетӣ-кайҳонӣ ва лазерӣ, саноати микробиологӣ, истеҳсоли алмоси сунъӣ ва дигарҳо амал мекунанд.

СССР аз панҷ як қисми маҳсулоти саноати ҷаҳонро истеҳсол мекунад ва аз рӯи истеҳсоли чӯян, нафт, пӯлод, маъдани оҳан, кокс, цемент ва нуриҳои минералӣ, тракторҳо, электровоз ва тепловозҳои магистралӣ, матоъҳои пахтагӣ ва пашмин, пойафзоли чармӣ, равғани растанӣ, шир, қанд, нахи пахта дар ҷаҳон дар ҷои аввал ва аз ҷиҳати истеҳсоли навъҳои бисёри дигари маҳсулот дар ҷои дуюм меистад. Дар оянда наздик сарвати миллии СССР аз дараҷаи торевелюционӣ 50 маротиба зиёд мегардад. Ин аз афзоиши чунин нишондиҳандаи ШМА даҳ баробар зиёд аст.

Дар Марказ ва Урал, дар Сибирь ва Шарқи Дур, дар Осиёи Миёна ва Закавказье — дар тамоми ноҳияҳо комплексҳои пуриқтидори истеҳсолӣ ба вуҷуд омаданд ё ташаккул ёфта истодаанд. Шабакаи васеи хатти энергетикӣ, қубурҳои нафт ва газгузаронӣ саросари мамлакатро фаро гирифтаанд. Ҳазорҳо километр каналҳо сохта шуда, биёбонҳои як умр лабташнаро ба боғу бӯстон табдил додаанд, хари-

таи иқтисодии Ватанамон ба таври шинохтанашаванда тағйир ёфт. Қувваҳои истеҳсолкунандаи ҷамъият, иқтидори бунёдкории он ба таври куллӣ дигаргун шуданд. СССР ҳоло отряди калони кадрҳои баландихтисос ва маълумотнок дорад. Дониши коргарону колхозчиён низ хеле васеъ гардид. Дар солҳои баъдиҷанг афкори илмӣ ва техникӣ дар самтҳои гуногуни прогресси илмӣ-техникии ҷаҳон борҳо муваффақиятҳои беамсоли худро намоиш дод. Дар Иттифоқи Советӣ аввалин станцияи электрикии атомӣ, аввалин киштии яхшикани атомӣ сохта шуданд, радифи аввалини маснӯъ ба осмон бароварда шуд. Гражданини советӣ Юрий Гагарин аввалин инсоне буд, ки ба замин аз баландии кайҳон назар кард.

Ҷамъияти советӣ имрӯз ҷамъияти мунтазам баландшавии некӯаҳволии халқ мебошад. Инкишофи бемайлони иқтисодиёт имконият дод, ки суръати афзоиши хоҷагии халқро суст накарда, некӯаҳволии меҳнаткашон беҳтар карда шавад. Масалан, даромади реалӣ ба ҳар сар аҳолӣ нисбат ба дараҷаи тореволюционӣ дар шаҳр 12 маротиба ва дар қишлоқ 19 маротиба афзуд. Сохтмони манзилгоҳ хеле авҷ гирифт. Дар хонаҳое, ки танҳо дар зарфи 30 соли охир сохта шуданд, 240 миллион нафар одам соҳиби манзили истиқомат шуданд. Шабакаи беморхонаҳо, поликлиникаҳо, боғча ва яслиҳои бачагон, муассисаҳои хизмати маишӣ ба таври назаррас васеъ гардиданд.

Дигаргунсозиҳои социалистӣ дар қишлоқ натиҷаи бевоситаи Революцияи Октябрь мебошанд. Коллективонии хоҷагии қишлоқ деҳоти ақибмондаро ба роҳи прогресси социалӣ ҳидоят намуда, музаффариятҳои Октябрьро дар он ҷо мустаҳкам намуд ва ин яке аз омилҳои муҳимтарини ғалабаи халқи советӣ дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ гардид. Ҳоло хоҷагии қишлоқи советӣ истеҳсолоти калони молӣ аст. Тавассути механизация, электрикони, обьёрӣ ва химиконии истеҳсолот ҳосилнокии меҳнат дар хоҷагии қишлоқ хеле афзун гардид. Некӯаҳволии сокинони деҳот ба таври назаррас беҳтар шуд. Дараҷаи сиёсӣ ва маданиии онҳо беандоза баланд гардид. Ҳоло ба ҳар 1000 нафар аҳолии деҳот 701 нафар одами дорои маълумоти олӣ ва миёна (миёнаи пурра ва нопурра) рост меояд. Ҳаёти меҳнаткашони қишлоқ тавассути сохтмони васеи мактабҳо, хонаҳои маданият, клубҳо, кинотеатрҳо, боғчаҳо ва яслиҳои кӯдакон, иншоотҳои спортӣ, хонаҳои маишат ба тарзи зисту зиндагии мардуми шаҳр наздик шуда истодааст.

Революцияи Октябрь барои ба амал баровардани революцияи маданӣ шароити хеле мусоид фароҳам овард. Вай ба одамони советӣ маълумот, маърифат, нашъунамои маданият ва илмро бахшид, интеллигенцияи халқиро ташаккул дода, идеологияи социалистиро дар тамоми ҷабҳаҳои ҳаёти маънавӣ пойдор кард. Саромади он ҷаҳонбинии илмие гардид, ки асосашро таълимоти абадзиндаи интернационалӣ — марксизм-ленинизм ташкил медиҳад. Дар ҷабҳаи маданият аҳамияти Октябри Кабир бо паҳлӯҳои зиёди рангоранг ҷилвагар аст. Россияи подшоҳӣ дар арафаи революция аз рӯи сатҳи саводнокӣ яке аз ҷойҳои охиринро ишғол мекард. Мувофиқи маълумоти рӯйхатгирии аҳолӣ соли 1897 дар Россия танҳо 24 фоиз одамони саводнок мавҷуд буданду халос, дар байни тоҷикон бошад, 3,9 фоиз, қазоқҳо — 2,1, ӯзбекҳо — 1,6, туркманҳо — 0,7, қирғизҳо — 0,6 фоиз саводнокон вуҷуд доштанд. Социализм ба одамони советӣ сарвати маънавӣ ва маданӣ бахшид. Китоб, газета, журнал, радио, телевизион, кино, театр барои мардуми советӣ ба талаботи аввалини рӯзмарра табдил ёфт.

Ватани бузурги социалистии мо ба мамлакати бомаданияттарин ва саводноктарини ҷаҳон мубаддал гардид. Ҳоло дар Иттифоқи Советӣ аз ҳар 1000 нафар аҳолии қобили кор 883 нафараш маълумоти

олӣ ва миёна (миёнаи пурра ва нопурра) дорад. Дар мамлакат 99,8 фоизи аҳолӣ босавод аст, аз чор як қисми кормандони илмии ҷаҳон гражданинҳои Иттифоқи Советӣ мебошанд. Дар мамлакатамон ба ҳар 10 ҳазор нафар аҳолӣ 42 духтур рост меояд, ҳол он ки дар ШМА ба ҳамин миқдор аҳолӣ — 23,3, дар Эрон — 4,4, Туркия —8, Англия— 18,3, Франция — 21,7, Япония — қариб 19 нафар духтур рост меояду халос. Дастовардҳои маданият дар мамлакати мо насиби онҳое мегарданд, ки металл ва ангишт истеҳсол мекунанд, онҳое, ки дар назди печҳои оҳангудозианду мошин мебароранд, онҳое, ки хонаву роҳ месозанд, замин шудгор мекунанд, хуллас, онҳое, ки сарватҳои моддӣ ва маънавӣ меофаранд.

Дар солҳои Ҳокимияти Советӣ Партияи Коммунистӣ ва Ҳукумати Советӣ дар соҳаи муносибатҳои миллӣ, баҳамназдикшавии халқҳо, тарбияи интернационалии одамон чунин миқдор коре кардаанд, ки ягон ҳукумат, ягон партияи дигар дар таърихи умумиҷаҳонӣ накардааст. КПСС проблемаи мураккабтаринеро, ки дар тӯли асрҳо инсониятро беқарор мекард ва дар олами капитализм ҳоло ҳам ҳалли худро наёфтааст, яъне проблемаи муносибати байниҳамдигарии миллатҳоро ҳал намуд. Дар СССР баробарҳуқуқии сиёсии ҳамаи миллатҳо ва халқиятҳо таъмин карда шудааст, давлати миллии советии онҳо барпо ёфтааст, нобаробарии ҳақиқии иқтисодӣ ва мадании онҳо, ки аз замони гузашта боқӣ монда буд, барҳам дода шудааст. Дар Иттифоқи Советӣ дар асоси сохти социалистӣ, бо ёрии миллатҳои пешқадам ва пеш аз ҳама халқи кабири рус, халқҳои дар гузашта қафомонда дар давоми умри як насл ақибмонии худро барҳам дода, ба дараҷаи миллатҳои пешқадами социалистӣ баромаданд. Тантанаи сиёсати миллии ленинии КПСС-ро дар мисоли Тоҷикистони Советӣ баръало мушоҳида кардан мумкин аст.

Дар байни ҳамаи миллатҳо ва халқиятҳои СССР муносибатҳои дӯстии бародарона, ёрии рафиқона пойдор гардидаанд. Дар СССР умумияти нави социалӣ ва интернационалии одамон — халқи советӣ ба вуҷуд омад, ки мақсади умумиаш — сохтмони коммунизм, Ватанаш ягона — СССР, базаи умумии иқтисодиаш — хоҷагии социалистӣ, ҷаҳонбинии умумиаш — марксизм-ленинизм, забони байналмилалии ягонааш — забони русӣ мебошад. Дар симои маънавии ин умумият низ хислатҳои умумии зиёде мавҷуданд, ки дар тарзи советии ҳаёт зоҳир мегарданд. «Мо,— гуфта шудааст дар Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII партия,— моҳиятан тамоми мамлакатро аз нав сохтем, дар иқтисодиёт, маданият, соҳаи социалӣ ба пешрафтҳои азим муваффақ шудем, чанд насли бунёдкорони ҷамъияти навро ба камол расонидем. Барои инсоният роҳи кайҳонро кушодем. Мувозинати ҳарбии стратегиро таъмин кардем, ки нақшаҳои таҷовузкорона ва имкониятҳои империализмро дар бобати сар кардани ҷанги ядроӣ хеле маҳдуд намуд. Мавқеи Ватани мо, мавқеи социализми ҷаҳонӣ дар арсаи байналхалқӣ хеле мустаҳкам гардид».

Ҷамъияти советӣ имрӯз ҷамъияти саводнокӣ ва маданияти баланди халқ, ҳаёти бои маънавии он мебошад. Агар пеш аз ҷанг дар байни коркунони машғули меҳнати ҷисмонӣ аз сад танҳо 5 нафарашон маълумоти олӣ ё миёна дошта бошанд, пас ҳоло шумораи онҳо ба 82 нафар расидааст. Ҳамзамони мо одами дорои ҷаҳонбинии васеи сиёсӣ ва маданӣ, талабҳои баланди маънавӣ мебошад. Партия ба муваффақиятҳо баҳои сазовор дода, бо принципнокии ленинӣ он норасоиҳо, хатоҳо ва камбудиҳоеро, ки дар мамлакат дар солҳои 70-ум ва аввалҳои солҳои 80-ум рух дода буданд, ошкор баён намуд, коммунистон ва тамоми меҳнаткашонро барои қатъиян рафъ намудани норасоиҳо ва роҳу равишҳои нодуруст, зуҳуротҳои ба ҷамъияти мо бегона, ки ҳоло ҳам мавҷуданд, даъват намуд. Бо халқ ошкор гуфтугӯ кардан талаботи аввалини услуби ленинии роҳбарии пар-

тиявӣ ба омма аст, ки ҳанӯз дар давраи задухӯрдҳои революционӣ барқарор гардида буд. Ин услуб дар кори съезди XXVII КПСС ғайратмандона амалӣ гардонида шуд. Съезд ба ягонагии вайроннашавандаи партияву халқ такья намуда, ба иқтидори тавонои эҷодии оммаҳои васеи меҳнаткашон боварии амиқ изҳор карда, программаи мӯҳташами суръатфизоии социалӣ-иқтисодии мамлакат, азнавсозии куллии тамоми соҳаҳо ва фаъолиятро пешниҳод кард, ки он дигаргуниҳои рӯҳан революционӣ, навоварона ва васеъро дар назар дорад.

Съезд навовариро дар фаъолияти партия, тайёр будан ба халли масъалаҳои калони сиёсӣ, характери реалистӣ ва сафарбаркунанда доштани роҳи сиёсии ленинии онро намоиш дод. Қарорҳои съезд аз тарафи коммунистон, тамоми халқ пурра дастгирӣ карда шуданд ва ҳоло бо меҳнати рӯҳбаландонаи миллионҳо одамони советӣ ба ҳаёт татбиқ мегарданд. Дар тезутундӣ, навоварӣ, масштабнокии гузориши вазифаҳои умумипартиявӣ, дар имкониятҳои васеътарини реалии иҷрои муваффақиятноки онҳо, дар васеъ шудани процесси табдил додани энергияи ниятҳо ба энергияи амалиёт қувваи бузурги музаффариятҳои Октябри Кабир ба таври боварибахш зоҳир мегардад.

Сабақи таърихӣ дар тӯли 70 соли гузашта бартарии социализмро нисбат ба капитализм боэътимод исбот намуд. Ягон соҳаи ҳаёт ва фаъолияти инсонӣ нест, ки ин бартариҳо исбот нашуда бошанд. Империализм тамоми усулу роҳҳои диверсияи идеологиро ба мақсади суст кардани қувваи ҷозибаноки социализм истифода мебарад. Дар съезди XXVII КПСС қайд карда шуд, ки ҳомиёни идеологияи буржуазӣ «бо ҳар роҳ рангу бор додани капитализм, рӯпӯш кардани инсонбадбинӣ ва беадолатии табиии он, бо зӯрӣ талкин кардани меъёрҳои зиндагӣ ва маданияти худ, бо тамоми воситаҳо бадном кардани социализм, таҳриф намудани мафҳуми чунин сарватҳо, монанди демократия, озодӣ, баробарӣ ва прогресси социалӣ»-ро пешаи худ кардаанд.

Аммо душманони идеявии мо хар қадар бӯҳтон зананд ҳам байрақи Октябри Кабир дар сари мардуми мо ботантана чилвагар аст. Халқи қаҳрамони советӣ идеяҳои К. Маркс, Ф. Энгельс, В. И. Ленин, планҳои бунёдкоронаи Партияи Коммунистиро бомуваффақият ба амал мебароранд. Революцияи Октябрь халқи советиро дар процесси революционии ҷаҳонӣ пешоҳанги мубориза намуда, мамлакатамонро ба чароғи равшанкунандаи роҳи прогресс, сулҳ, социализм ва демократия табдил дод. Ба ӯҳдаи халқи советӣ, Партияи коммунистии он масъулияти бузург — аввалин роҳнамои оянлаи хушбахтонаи инсоният будан — гузошта шуд ва онҳо бошарафона ин вазифаи бузурги таърихиро ба ҷо меоранд. 70-солагии Октябри Кабир иди бузурги тантанаи меҳнати озод ва қаҳрамононаи халқи советӣ, дӯстии вайроннашаванда ва интернационализм, демократия ва сулҳ мебошад.

Октябри Кабир ибтидои таърихи ҳақиқӣ, ибтидои азнавсозии коммунистии ҷаҳон гардид. Дар муддати кӯтоҳ харитаи сиёсии ҷаҳон ба куллӣ тағьир ёфт. Масалан, агар соли 1919 социализм дар арсаи ҷаҳон намояндаи ягона — Иттифоқи Советиро дошта бошад, ки 16 фоизи территорияи ҷаҳон, 7,8 фоизи аҳолии онро ташкил карда, танҳо 1 фоизи маҳсулоти саноатии ҷаҳонро истеҳсол менамуд, пас ҳоло социализм дар 15 мамлакати ҷаҳон ғалаба кардааст. Вай 26,2 фоизи территорияи заминро, ки дар он зиёда аз 32 фоизи аҳолӣ зиндагӣ мекунад, ишғол карда, бештар аз 40 фоизи маҳсулоти саноатии ҷаҳонро истеҳсол менамояд.

Системаи мустамликадории ҷаҳон тавассути Революцияи Октябрь барҳам хӯрд. Агар соли 1919-ум 72 фоизи территория ва 69,4 фоизи аҳолии рӯи замин ба мустамликаҳо ва ниммустамликаҳо рост меомада бошанд, ҳоло дар ин мамлакатҳо танҳо 0,3 фоизи аҳолии

ҷаҳон зиндагӣ мекунад. Чи тавре ки аён аст, **«иқлим»** дар ҷаҳон ба таври куллӣ ба манфиати прогресс, демократия ва социализм тағьир ёфт. Давлати советӣ — зодаи Октябри Кабир аз рӯзҳои аввали мавҷудияташ пайваста сиёсати сулҳ ва дӯстии халқҳоро ба амал мебарорад, ки ин сиёсат аз ҳуҷҷати аввалини байналхалқии Давлати Советӣ — Декрет дар бораи сулҳ оғоз меёбад. Дар айёми мо вазифаи асосии роҳи сиёсати берунии Партияи Коммунистӣ таъмини имконияти меҳнат кардани халқи советӣ дар шароити сулҳи пойдор ва озодист.

Дар Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII партия қайд карда шудааст: «Социализм ҷангҳоро ҳамчун воситаи ҳалли зиддиятҳои сиёсию иқтисодии байни давлатҳо ва мунокишаи идеологӣ бечунучаро инкор мекунад. Идеали мо ҷаҳони бе аслиҳаю зӯроварӣ, ҷаҳоне мебошад, ки дар он ҳар кадом халқ роҳи тараққиёт, тарзи ҳаёти худро озодона интихоб мекунад. Ин ифодаи инсондӯстии идеологияи коммунистӣ, сарватҳои маънавии он мебошад. Бинобар ин **мубориза ба муқобили хавфи ядроӣ, мусаллаҳшавии бошитоб, мубориза барои муҳофизат ва мустаҳкам намудани сулҳи умум** дар оянда ҳам роҳи асосии фаъолияти партия дар арсаи ҷаҳон хоҳад буд».

Гуфтушуниди ҳайати вакилони советӣ бо сардории М. С. Горбачёв дар Рейкьявик ва дигар вохӯриҳои роҳбарони олимартаба намоиши равшани ин роҳи магистралӣ мебошад. Принципҳои зиёди сиёсати берунии советии дар съезди XXVII партия пешниҳодшуда дар Декларацияи Деҳлӣ, ки аз тарафи М. С. Горбачёв ва сарвазири Ҳиндустон Р. Гандӣ ба имзо расид, боз ҳам инкишоф ёфтанд.

КПСС байрақи сиёсати берунии ленинӣ, байрақи интернационализми пролетарӣ, сулҳ ва озодӣ, байрақи прогресси социалӣ ва истиқлолияти халқҳоро дилпурона ва баланд нигоҳ медорад. Партияи мо ба идеологияи марксизм-ленинизм, ба қарзи интернационалии худ садоқати бепоёни худро намоиш дода, чун отряди ҷанговари ҳаракати байналхалқии коммунистӣ амал мекунад, пойдоргардонии ягонагӣ ва муттаҳидии ҳаракатҳои коммунистӣ, коргарӣ ва миллӣ-озодихоҳиро вазифаи худ медонад.

Мамлакати мо ба пешвози 70-солагии Революцияи Кабири Социалистии Октябрь равон аст. Дар ҳама ҷо — дар заводу фабрикаҳо, сохтмонҳо, колхозу совхозҳо, дар ҳар як коллективи меҳнатӣ мусобиқаи социалистӣ ба шарафи ин ҷашни бузург авҷ мегирад. Меҳнаткашони Тоҷикистон низ, мисли тамоми одамони советӣ, дар вахтаи зарбдори меҳнатии пешазоктябрӣ истодаанд. Таъмини идеологӣ ва ташкилии самаранокии мусобиқа барои минбаъда мунтазам ва ҳамаҷониба такмил додани социализм, пеш рафтани ҷамъияти советӣ ба сӯи коммунизм дар асоси суръатфизоии тараққиёти социалӣ-иқтисодии мамлакат вазифаи комитетҳои партиявӣ ва тамоми фаъолони агитационӣ ва пропагандистии республика мебошад. Хеле муҳим аст, ки дар баромадҳои маърӯзачиёни сиёсӣ, лекторон, ахборотчиёни сиёсӣ, агитаторон характери навоваронаи дигаргунсозиҳои социалистӣ, таҷрибаи ҳамаҷонибаи партия ва халқ пурра ва равшан нишон дода шаванд, ва дар баробари ин, чӣ тавре ки В. И. Ленин таълим медод, солонаи пуршарафи революцияи Октябрро қайд намуда, ба масъалаҳои ҳалталаб бештар диққат дода шавад.

Ҳар як идро бо дастовардҳо дар инкишофи иқтисодӣ ва маданӣ пешвоз гирифтан анъанаи наҷиби одамони советӣ мебошад. Муваффақиятҳои минбаъдаи халқи мо обрӯю эътибори Ватани Октябрь— аввалин дар ҷаҳон давлати социалистиро боз ҳам баландтар мебароранд. Роҳи Октябрь оғознамуда, роҳи пуршарафи халқи мо барои онҳое, ки баҳри озодӣ, прогресс, демократия мубориза мебаранд, ҳамеша ибрати калон буд ва мебошад.

# ДАР АРЗҲОИ ДӮСТӢ

*Б. ЯЗҚУЛИЕВ,*
*Раиси Президиуми Совети*
*Олии РСС Туркманистон*

Ҳафтодумин сол аст мамлакатамон бо роҳе меравад, ки Октябри Қабир оғоз кардааст. Ин давра ба таври боварибахш нишон дод, ки Октябрь дар таърихи инсоният ҳодисаи наҷибу беамсол аст. Ҳар як соли баъдина аҳамияти онро барои гузашта ва ояндаи халқи советӣ, барои тақдири таърихии тамоми инсоният бо рангу тароватн тоза намоиш медиҳад. Роли Октябрь дар ҳаёти халқи туркман, мисли тамоми халқҳои Осиёи Миёна, мақоми бузурге дорад. Вай ба мардуми сарзамини қадимии туркманҳо озодӣ аз истисмор бахшида, насими фороми дигаргуниҳо овард, ба дигаргунсозиҳои амиқи социалӣ-иқтисодӣ дар ҳаёти халқ ибтидо гузошт, шоҳроҳи сохтмони ҷамъияти нави социалистиро кушод, ки таъмини манфиатҳои куллии меҳнаткашон мақсади асосии вай мебошад.

То Революцияи Қабири Социалистии Октябрь Туркманистонро дар харитаҳои географӣ, ки ҳукумати подшоҳӣ нашр мекард, пайдо кардан мумкин набуд. Халқи туркман тамоман пароканда буд. Режими подшоҳӣ ба инкишофи саноати калони Закаспия — гӯшаи қафомондатарини мустамликавӣ — мароқе зоҳир намекард. Ба ҷуз роҳи оҳан, ки дар атрофи он ядрои пролетарӣ муттаҳид гашта буд, чанд муассисаи нафтҳосилкунӣ дар Челекон ва якчанд корхонаҳои хурди нимкосибӣ вуҷуд доштанду халос. Шумораи коргарони саноатӣ қариб ба якуним ҳазор нафар мерасид. Дар айни замон теъдоди коргарони миллати маҳаллӣ хеле кам буд, онҳо касби аниқе ҳам надоштанд ва асосан дар корҳои вазнини ҷисмонӣ истифода бурда мешуданд. Хоҷагии қишлоқ низ хеле ақибмонда буд. Қариб ҳама захираҳои замину об ва дигар сарватҳои табиӣ, воситаҳои истеҳсолот ба ҳокимони ҷоҳилу бераҳм — хонҳо ва бойҳо тааллуқ доштанд. Аҳолӣ ба меҳнати пурмашаққат дар заминҳои бойҳою сарватмандон банд буд, зиндагии қашшоқона дошт, тамоман беҳуқуқ ва саросар бесавод буд, аз гушнагию беморӣ ба ҳалокат дучор мешуд. Аҳолии маҳаллӣ аслан ба истисмори дутарафа — бойҳо ва маъмурияти подшоҳӣ гирифтор буд. Дар тарзи зиндагии маишиву оилавӣ муносибатҳои феодалӣ — патриархалӣ ҳукмронӣ доштанд.

Ва фақат садои тӯпҳои крейсери шӯҳратманди «Аврора» аз оғози дигаргунии қатъии зиндагии халқи туркман, ки ҳамроҳи халқҳои дигари Россия барои аз истисмори синфӣ ва миллӣ озод шудан ва сохтмони ҷамъияти нави социалистӣ ба муборизa бархоста буд, мужда расонд. Дар як давраи кӯтоҳи таърихӣ халқи туркман дар таҳти роҳбарии Партияи Коммунистии республика — отряди ҷанговари КПСС — ва бо ёрию мадади беғаразонаи халқҳои мамлакатамон ва пеш аз ҳама халқи кабири рус аз дунъёи қашшоқиву ҷаҳолат ба қуллаҳои прогресси социалӣ қадам гузошт. Сарзамини ақибмондаи мустамликавӣ ба республикаи мутараққии индустриалӣ — аграрӣ мубадал гардид, ки ҳоло ба комплекси ягонаи хоҷагии халқи мамлакат ҳиссаи муносиб мегузорад. Дар даврони советӣ дар Туркманистон захираҳои боигариҳои зеризаминӣ, пеш аз ҳама нафт, газ

пайдо карда шуданд. Саноат аслан аз нав буньёд гардид. Туркманистон, ки то революция макони ашьёи хоми Россияи подшоҳӣ буд, ҳоло соҳиби индустрияи пуриқтидор гардидааст, ки соҳаҳои зиёди он бо ашьёи хоми маҳаллӣ сару кор доранд, бисьёр корхонаҳо маҳсулоти комилан тайёр мебароранд. Соҳаҳои нави истеҳсолот — саноати нафткоркунӣ, газ, химия, мошинасозӣ ба вуҷуд омаданд. Собиқ соҳаҳои саноати нафт, металлкоркунӣ, пахтатозакунӣ ва дигарҳо, ки то революция ба меҳнати дастӣ асос мегирифтанд, тамоман аз нав ҷиҳозонида шудаанд. Ҳоло ҳиссаи саноат дар хоҷагии халқи республика 47 фоизро ташкил медиҳад (барои муқоиса: ҳиссаи хоҷагии қишлоқ — 21 фоиз, сохтмон — 14 фоиз).

Дар бораи иқтидори индустриалии республика фактҳои зерин низ шаҳодат медиҳанд. Танҳо дар давоми як рӯз ба маблағи 11 миллион сӯм, дар ҳар ду соат қариб як миллион сӯмина маҳсулоти саноат истеҳсол мешавад. Истеҳсоли нафт нисбат ба дараҷаи тореволюционӣ хеле афзун гардид: соли 1985 дар давоми 9 рӯз ба миқдоре нафт истеҳсол карда мешуд, ки он дар давоми тамоми соли 1913 истеҳсол мешуд. Соҳаи аз ҳама ҷавони саноат — истеҳсоли газ бо суръати баланд инкишоф меёбад. Дар давоми бист соли мавҷудияташ истеҳсоли «сӯзишвории нилгун» 72 маротиба афзуд ва аз рӯи ҳаҷми истеҳсоли гази табиӣ Туркманистон дар Иттифоқи Советӣ ба ҷои дуюм баромад. Ҳаҷми истеҳсоли энергияи электр низ ба таври муқоисанашаванда афзуд. Масалан, соли 1913-ум 2,5 миллион киловатт-соат энергияи электр ҳосил карда шуда буд, ҳоло бошад, барои истеҳсоли чунин миқдор энергия 2 соат кифоя аст.

Дар солҳои Ҳокимияти Советӣ дар хоҷагии қишлоқ ҳам дигаргуниҳои азим ба амал омаданд. Вақтҳое, ки ҳиссаи хоҷагиҳои шахсии деҳқонӣ вазъи ин соҳаро муайян мекарду меҳнати дастӣ пурра ҳукмфармо буд, бебозгашт гузаштанд. Ҳоло хоҷагии қишлоқ бисьёрсоҳа ва ба дараҷаи олӣ механиконида шудааст. Истеҳсоли маҳсулоти ин соҳа даҳҳо баробар афзуд. Масалан, соли 1985-ум 1288 ҳазор тонна «тиллои сафед» ҷамъ оварда шуд, ки нисбат ба соли 1913-ум қариб 19 баробар зиёд аст. Аз соли 1973 сар карда ҳаҷми фурӯши солонаи ин маҳсулоти асосии хоҷагии қишлоқ аз як миллион тонна зиёд аст. Дар қатори пахтакорӣ истеҳсоли маҳсулоти зироат, ки асосан маҳсулоти озуқавист, сол аз сол инкишоф меёбад. Соҳаҳои сабзавоткорӣ, зироати полизӣ, боғдорӣ, ангурпарварӣ торафт тараққӣ карда, ҳаҷми ба давлат фурӯхтани маҳсулоти онҳо пайваста меафзояд. Дар чорводорӣ низ дигаргуниҳои калон ба вуҷуд омаданд. Вай ба соҳаи калони молии истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ табдил ёфт. Чунин соҳаҳо, мисли хукпарварӣ, паррандапарварӣ, чорвои ширдеҳ дар асоси саноатӣ барпо карда шудаанд. Соҳаи анъанавӣ — истеҳсоли пӯсти қарокӯл низ бомуваффақият тараққӣ меёбад. Қарокӯли туркманӣ яке аз беҳтарин қарокӯлҳо дар Иттифоқи Советӣ ба шумор меравад, ҳар сол садҳо ҳазор чунин пӯст дар бозорҳои байналхалқӣ ба фурӯш мераванд.

То революция дар тӯли фарсаҳҳо роҳ ба одами босавод дучор омадан душвор буд: аз ҳар ҳазор нафар аҳолӣ танҳо ҳафт нафар хондаву навишта метавонисту халос. Онҳо ҳам намояндагони синфи доро буданд. Ҳоло республикаамон кишвари саросар саводнокон аст ва ҳар сеюмин шахс дар ин ё он муассиса таҳсил дорад. Маданияти маънавии шаклан миллию мазмунан социалистии халқи туркман ҳоло дар арсаи Иттифоқ ва берун аз ҳудуди он бо намояндагони барҷастаи худ — устодони каломи бадеъ, санъати тасвирӣ, театрӣ ва ғайра ифтихор дорад.

Дар айни замон меҳнаткашони Туркманистон ба иҷрои вазифаҳои ба миён гузоштаи съезди XXVII Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ камар бастаанд ва мехоҳанд нақшаҳои ҷасуронаи партия-

ро ба амал татбиқ намуда, роҳи стратегии суръатфизоии социалӣ-иқтисодии мамлакатро бомуваффақият амалӣ гардонанд. Онҳо ба хубӣ мефаҳманд, ки ин роҳ роҳи мақсадҳои умумист, роҳест, ки манфиатҳои ҳамаи миллату халқиятҳоро ифода карда, иттиҳоди онҳоро тавонотару муттаҳидтар месозад.

КПСС роҳҳои асосии сиёсати миллиро барои оянда муайян намуда, ба он муваффақ шуданист, ки ҳиссаи ҳамаи республикаҳо дар инкишофи комплекси ягонаи хоҷагии халқ пайваста афзун гардида, ба потенциали рӯзафзуни иқтисодӣ ва маънавии онҳо мувофиқат кунад. Коммунистон, тамоми меҳнаткашони республика супоришҳои панҷсолаи дувоздаҳумро ҳамчун супоришҳои минималӣ дониста, қарор доданд, ки ҳаҷми истеҳсоли маҳсулоти саноатро ба ҷои 21—23 фоизи дар Роҳҳои асосии тараққиёти иқтисодӣ ва социалии СССР муайяншуда 35—40 фоиз афзун намоянд. Дар соҳаи хоҷагии қишлоқ бошад, афзоиши миёнаи солонаи истеҳсоли маҳсулот ба ҷои 12—14 фоизи муқарраршуда 17—19 фоизро ташкил хоҳад кард.

Барои мустаҳкам кардани иқтидори иқтисодӣ ва мудофиавии Ватанамон меҳнаткашони Туркманистон азму иродаи қавӣ доранд, ки минбаъд ҳам ҳамкории ҳамаҷонибаро бо республикаҳои бародар мустаҳкам намоянд. Суханони зерини Маърӯзаи сиёсии Комитети Марказии КПСС ба съезди XXVII партия ба дили онҳо мустаҳкам ҷой гирифтаанд: «Инкишофи кооперацияи истеҳсолӣ, ҳамкорӣ ва кӯмаки ҳамдигари республикаҳо ба манфиати олии давлати сермиллати мо ва ҳар республика мебошад».

Халқҳои бародари Туркманистон ва Тоҷикистон дар роҳи ягонаи сохтмони социалистӣ дар як сафанд. Сиёсати миллии ленинии партия, сохти ҷамъиятӣ ва давлатии мамлакат дӯстии моро ба зинаи баландтар бардошта, ба он қувваи тавоно бахшиданд.

Алоқаҳои халқҳои туркману тоҷик анъанаҳои қадима доранд. Дар территорияи республикаҳоямон оби дарьёи калонтарини Осиёи Миёна — Амударьё ҷорист. Ин дарьё аз чашмаҳои мусаффои Тоҷикистон сар шуда, дар ин ҷо ба наҳри мӯҳташам мубаддал мегардад ва оби он ба саҳроҳои бепоёни Ӯзбекистон ва Туркманистон, ки як вақтҳо дар зери офтоби сӯзон биёбони беҷон буданд, зиндагиву рӯҳи тоза мебахшад. Канали калони Қароқум ба номи В. И. Ленин, ки дар байни мардум бо номи «наҳри дӯстӣ» ном баровардааст, оби дарьёи Амуро ба саҳроҳо бурда, садҳо ҳазор гектар заминро обьёрӣ намуд ва боиси он гардид, ки дар харитаи Туркманистон маҳалҳои нави аҳолинишин пайдо шаванд.

Меҳнаткашони Туркманистон бо шавқу мароқи тамом аз инкишофи иқтисодиёт ва маданияти Тоҷикистони бародар хабардор шуда, аз ҳар як дастоварди дӯстони худ, мисли дастоварди худ, шод мешаванд ва аз дигаргунсозиҳои халқи тоҷик ифтихори беандоза доранд.

Сол ба сол муомилоти сарватҳои моддии байни республикаҳоямон васеъ мегардад. Мо аз бародарони тоҷик цемент, шифер, қубурҳои асбесто-цементӣ, мармарпора, масолеҳи рангупардоздиҳӣ мегирем, ки дар сохтмони объектҳои истеҳсолӣ ва соҳаи социалӣ-маишӣ истифода бурда мешаванд. Барои ба хонаҳои истиқоматӣ кашидани хати электр сими дар Тоҷикистон истеҳсолшуда истифода мегардад. Ангишти республикаи шумо имконият медиҳад, ки талаботи муассисоҳаи коммуналӣ, бисьёр меҳнаткашони Туркманистон, алалхусус сокинони деҳот, бо сӯзишворӣ пурратар қонеъ карда шавад. Дар навбати худ мо ба Тоҷикистон насосҳои нафткашӣ, мошинаҳои хамиркунӣ ва латкунанда, кабельҳои пуриқтидор, шина, силикат, кислотаи аккумулятор ва ашьёи хоми барои саноати химия хеле муҳим — олтингӯгирди табиӣ, бишофит, намаки Глаубер мефиристем.

Дӯстони тоҷикистонӣ ба мо дар кори тартиб додани лоиҳаи объектҳои саноатӣ-истеҳсолӣ ёрӣ мерасонанд. Институти «Тоҷикгипро-

пром» барои республикаи мо ҳар сол ба маблағи 100—110 ҳазор сӯм корҳои лоиҳакаширо ба ҷо меорад.

Мусобиқаи социалистӣ зуҳуроти барҷастаи ҳамкории мо мебошад. Вай ба воситаи тавонои инкишофи қувваҳои истеҳсолкунанда ва тарбияи коммунистии одамон табдил ёфтааст. Моҳияти интернационалии ин мусобиқа дар ҳамоварди меҳнатии сокинони пойтахтҳо— Ашқобод ва Душанбе, коркунони хоҷагии қишлоқ равшан зоҳир мегардад. Бригадаҳои доимии тафтишоти байниҳамдигарӣ, истифодаи таҷрибаи пешқадами коркунони саноат ва хоҷагии қишлоқ ба инкишофи динамикии ин соҳаҳо ва ҳарчи зудтар ба сафи пеш баромадани онҳо мусоидат мекунанд. Доираи мусобиқаи байни вазорату идораҳо ва корхонаҳои ҳамсоҳа рӯз то рӯз васеъ мегардад. Танҳо соли ҷорӣ бо мақсади ташкили мусобиқа байни вазорату идораҳо ҳашт шартнома ва байни коллективҳои меҳнатии республикаҳоямон ҳабдаҳ шартнома баста шудааст.

Фабрикаи дӯзандагии ба номи 60-солагии СССР-и Ашқобод бо иттиҳодияи дӯзандагии ба номи 50-солагии СССР-и шаҳри Душанбе аз соли 1978 мусобиқа дорад. Ашқободиҳо аз дӯстони тоҷики худ таҷрибаи азнавҷиҳозонии техникӣ ва ба тарзи муштарак ҷобаҷогузории матоъро омӯхтанд. Ин усулҳо танҳо соли гузашта имконият доданд, ки 2,5 ҳазор метри мураббаъ матоъ сарфа карда шавад. Дӯзандагони Ашқобод дар кори ташкил ва ҷорӣ намудани конкурси маҳорати касбӣ ба иттиҳодияи Душанбе ва филиали он дар шаҳри Норак ёрӣ расониданд ва ин боиси баландшавии обрӯю эътибори касби коркунони ин соҳа гардид.

Алоқаҳои эҷодии олимони Туркманистону Тоҷикистон низ мустаҳкам мегарданд ва сол аз сол ривоҷ меёбанд. Масалан, кормандони лабораторияи физикаи зуҳуроти метеории Институти физикӣ-техникии Академияи фанҳои республикаи мо бо институти астрофизикаи Тоҷикистон дар доираи лоиҳаи байналхалқии «Глобмет» ҳамкории доимӣ доранд. Олимони республикаҳоямон дар соҳаҳои пешгӯии зилзила, ҷорӣ кардани усули биологии муҳофизати ниҳолҳои пахта аз ҳашароти зараррасон, муҳофизати муҳити атроф ва олами ҳайвонот, аз ҷумла паррандагони сайёр, корҳои зиёдеро якҷоя ба амал мебароранд. Олимони Тоҷикистон ба ҳамкасбони туркмани худ дар тадқиқи масъалаҳои адабиётшиносӣ ёрӣ мерасонанд. Дар кори тайёр намудани рисолаҳо доир ба адабиёти Шарқ олимони туркману тоҷик фонди дастхатҳоеро, ки дар Академияҳои фанҳои республикаҳоямон мавҷуданд, васеъ истифода мебаранд.

Адабиёти туркману тоҷик алоқаҳои дерина доранд. Ҳанӯз дар съезди якуми нависандагони СССР адибони туркман Қ. Ишанов, А. Алиев, А. Қекилов, О. Таҷназаров бо Лоҳутӣ шинос шуданд (дар омади сухан бояд гӯем, ки яке аз кӯчаҳои Ашқобод номи Лоҳутиро дорад). Шиносоии нависандагони туркману тоҷик бо гузашти айём ба дӯстии қавӣ табдил ёфт. Б. Қарбобоев, Т. Эсенова, Қ. Қурбаннепесов, И. Нуриев, А. Ағабоев борҳо меҳмони бародарони тоҷики худ шудаанд, дар Туркманистон бошад, на як бору ду бор устодони каломи бадеъ С. Айнӣ, Ҷ. Икромӣ, М. Турсунзода, М. Қаноатовро бо самимияти тамом пазирой кардаанд.

Баҳори соли гузашта гурӯҳи калони нависандагони туркман ба райони Ҷиллакӯли вилояти Қӯрғонтеппа рафт, ки дар он ҷо туркманҳо низ зиндагӣ мекунанд. Дар колхозу совхозҳо, мактабҳои ин район нашри гуфтугӯии журнали занони Туркманистон — «Гулшат» бомуваффақият гузашт, ки дар он шоираи халқии республика Тоушан Эсенова ва лауреати Мукофоти комсомоли ленинии республика Атамурод Атобоев иштирок доштанд.

Шоирон ва нависандагони мо кӯшиш доранд хонандаи туркманро бо асарҳои беҳтарини адабиёти тоҷик шинос намоянд. Масалан, на-

висандаи халқии республика Қ. Қурбаннепесов шеърҳои шоири шаҳир Мирзо Турсунзодаро тарҷума кардааст. Лауреати Мукофоти давлатии РСС Туркманистон ба номи Махдумқулӣ Аннабердӣ Агабоев сурудаҳои шоири шинохтаи тоҷик Лоиқ Шералиро манзури ҳамдиёрони худ намуд. Дар нашриётҳои мо тӯли солҳои мухталиф «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ, «Ёддоштҳо» ва «Мактаби кӯҳна»-и С. Айнӣ, «Ашъори мунтахаб»-и А. Лоҳутӣ, «Қиссаи Ҳиндустон» ва «Ҳасани аробакаш»-и М. Турсунзода, «Қишлоқи тиллоӣ» ва «Ленин дар Помир»-и М. Миршакар ва асарҳои зиёди дигаре нашр шудаанд.

Ба мо маълум аст, ки нашриётҳои Тоҷикистон низ даҳҳо китобҳои муаллифони туркманро аз чоп баровардаанд. Хонандаи тоҷик имконият дорад китобҳои шоир ва мутафаккири бузург Махдумқулӣ, китобҳои Б. Қарбобоев «Қадами қатъӣ», «Дар сарҳад», «Зодаи мӯъҷиза», асарҳои Б. Сейтаков, А. Қовусов, Т. Эсенова, Қ. Тангрикулиев, Т. Ҷумъагелиевро ба забони модарии худ мутолиа кунад. Нависандагони туркман Б. Худойназаров, Н. Гуллоев, А. Хаидов асарҳои бадеӣ ва публицистии худро ба одамони республикаи бародари Тоҷикистон ва табиати нозанини он бахшидаанд.

Эҳтироми самимӣ ба халқи бародар ва адабиёти он боз дар он зуҳур гардидааст, ки яке аз ҳавлиҳои Китобхонаи давлатии ба номи К. Маркс дар Ашқобод номи абадзиндаи Фирдавсиро ба худ гирифтааст. Хонандагони сершумор — ашқободиён ва меҳмонони пойтахт — метавонанд дар ин ҷо бо ҳаёт ва эҷодиёти ин нобиғаи Шарқ шинос шаванд. Зимнан, дар ин китобхонае, ки онро барҳақ қасри донишу маданият меноманд, қариб чаҳор ҳазор китоб бо забони тоҷикӣ ва даҳҳо ҳазор китобҳои муаллифони тоҷикзабон дар тарҷимаи русӣ ва туркманӣ маҳфузанд.

Баъзе асарҳои драматургии муаллифони имрӯзаи тоҷик дар саҳнаҳои театрҳои туркман бомуваффақият намоиш дода мешаванд. Масалан, соли гузашта дар репертуари театри давлатии академӣ-драмавии ба номи Молланепеси пойтахт пьесаи дар мавзӯи тезу тунди иҷтимоӣ навиштаи Н. Табаров «Дар чорсӯ» намоиш дода шуд, ки онро режиссёри тоҷик Ҳ. Абдурраззоқов ба саҳна гузоштааст. Ин спектакль ба тамошобинон хеле писанд омад. Дар соҳаи кинематография низ ҳамкории ходимони он пурмаҳсул аст. «Нашъунамо ва ба ҳам наздикшавии маданиятҳои миллӣ, пойдор гардидани робитаҳои мутақобилаи онҳо такмили ҳамдигарии онҳоро торафт пурсамар мегардонанд, ба одамони советӣ барои баҳравар шудан аз ҳамаи сарвате, ки бо истеъдоди ҳар яке аз халқҳои мамлакатамон офарида шудааст, имконияти калон медиҳанд»,— гуфта шудааст дар таҳрири нави Программаи КПСС.

Алоқаҳои ҳаматарафаи халқҳои мо дар соҳаи иқтисодиёт ва маданият сол то сол мустаҳкамтар мегарданд. Худи ҳаёт, амалияи сохтмони социалистӣ кафили минбаъд ҳам инкишоф ёфтани ин алоқаҳо мебошанд.

Аз имконият истифода бурда, аз номи Комитети Марказии Партияи Коммунистии Туркманистон, Президиуми Совети Олӣ ва Совети Вазирони республика, тамоми меҳнаткашони Туркманистон ба мардуми бародари боистеъдод ва меҳнатдӯсти Тоҷикистон комьёбиҳои нав ва дар роҳи оғоз намудаи Октябрь ва Ленини кабир қадамҳои ҷасуронаю дилпурона орзу менамоям.

# АШҚОБОДИ ДЕРИН, АШҚОБОДИ НАВБУНЬЁД

*Х. АҲМАДОВ,*
*котиби якуми комитети партиявии шаҳри Ашқобод*

Ашқобод — пойтахти Туркманистони дорои се орден — қадре беш аз садсола аст. Аз нигоҳи таърих ин синну соли андак аст, вале он барои шаҳри асосии республика кофӣ буд, ки рӯзгори пуразобу азият, пур аз мубориза, хавфу хатар ва пур аз дигарсозиҳои куллиро ба сар барад.

Ашқобод аз қасабаи хурди ҳарбиён Асхобод дар солҳои 80-уми асри XIX пайдо шуд. Вай дар ибтидои асри ҳозира ба маркази асосии вилояти Закаспий табдил ёфт ва ҳоло ҳам ин мақоми умдаи худро нигоҳ медорад. Дар Ашқобод яке аз нахустин ташкилотҳои партияи социал-демократии коргарии Россия ва яке аз нахустин матбааҳои пинҳонкор дар Осиёи Миёна таъсис ёфта буд. Дарҳол баъди Революцияи февраль, 7 марти соли 1917 коргарони депои Ашқобод яке аз аввалин Советҳоро дар кишвари Туркистон ташкил карданд. 2 декабри соли 1917 съезди IV Советҳои вилояти Закаспий қарор қабул кард, ки тамоми ҳокимият ба ихтиёри Совети депутатҳои коргарон, солдатҳо ва туркманҳо мегузарад.

Устувор шудани Ҳокимияти Советӣ дар шароити бағоят душвор сурат мегирифт. Дар ҳама ҷо гуруснагӣ шиддат меёфт, баъзе рӯзҳо ба коргарон ҳамагӣ 100 граммӣ ҷави орднашуда дода мешуд. Қувваҳои контрреволюционӣ бо ёрии англисҳо дар вилоят исьён мекарданд.

Ғалабаи Октябри Кабир ва пойдор шудани Ҳокимияти Советӣ дар Туркистон зулму истисмори миллиро абадӣ барҳам зада, халқи туркманро ба шоҳроҳи саодат ва пешрафт расонданд.

Имрӯз мо бо сипосгузории тамом номи даҳ комиссари Ашқобод, комиссари меҳнати Совети Вазирони Туркистон И. Полторацкий, фарзанди бошарафи халқи туркман Авазбердӣ Қулиев ва тамоми қаҳрамонони революция ва ҷанги гражданиро ёд мекунем, ки ҳаёти хешро баҳри хушбахтии халқ қурбон кардаанд.

Дар Ашқободи тореволюционӣ 51 муассисаи саноатии нимкосибӣ ва косибӣ мавҷуд буд, ки дар онҳо ҳамагӣ 210 нафар коргарон кор мекарданд. Индустрикунонии шаҳр дарҳол баъди торумор кардани интервенцияи хориҷӣ оғоз ёфт. Ҳанӯз моҳи ноябри соли 1920 сохтмони заводи шиша ба анҷом расид, соли 1922 заводи шаробсозӣ таъсис ёфт ва заводи механикии «Красный металлист» пайдо шуд. Моҳи феврали соли 1925 дар Полторацк (Ашқобод) съезди якуми Советҳои умумитуркманӣ ба вуқӯъ пайваст, ки ташкил шудани Республикаи Советии Социалистии Туркманистонро эълон кард ва дар хусуси ба ҳайати СССР дохил шудани РСС Туркманистон декларацияи таърихӣ қабул намуд. Ҳамон вақт съезди якуми Партияи Коммунистии Туркманистон низ барпо гардид, ки вазифаҳои таъхирнопазири ташкилоти партиявии навро муайян кард.

Таъсиси аввалин корхонаҳои саноати социалистӣ бо суръати басо тез суръат мегирифт. Соли 1927 асоси сохтмони фабрикаҳои пойафзол,

пиллакашӣ, ресандагию бофандагӣ гузошта шуд. Фабрикаи пиллакашӣ баъди як сол ва фабрикаи ресандагию дӯзандагии ба номи Дзержинский соли 1929 ба кор даромаданд. Дар корхонаҳои шаҳр муҳити ҳақиқатан интернационалӣ, рӯҳи муносибати рафиқона ва ғайрати меҳнатӣ ҳукмфармо мешуд, ки ин ҳамаро Октябри Кабир ба миён оварда буд.

Ёрии беғаразонаи халқҳои бародари мамлакат ба республикаи ҷавон имкон дод, ки харобиро барҳам занад ва иқтисодиёту маданияти худро бо суръати тез инкишоф диҳад. Барои бевосита донистани вазъи кор ба Туркманистон оқсақоли умуми Иттифоқ М. И. Калинин, аввалин комиссари халқии нигаҳдории тандурустии РСФСР Н. А. Семашко, командири номовари армияи якуми савора С. М. Будённый, дигар ходимони намоёни партиявӣ ва олимон омаданд. Ба Туркманистони давраи панҷсолаи якум таҷҳизоти саноат, инженерон ва коргарони соҳибихтисос меомаданд. Коргарони туркман дар навбати худ дар дигар республикаҳо ихтисос меомӯхтанд. Ҳамин тавр, даҳҳо нафар бофандаҳои ҷавони туркман, аз ҷумла аз Ашқобод, дар корхонаҳои Реутов, Тверь, Иваново-Вознесенск таълим гирифтанд.

Бо ёрии Ҳукумати Советӣ дар ин солҳо масъалаи маҳви бесаводии калонсолон ва таълими умумии бачаҳои синни мактабӣ ҳал гардид. Ин дар ҳақиқат ёрии бародаронаи интернационалӣ буд. Соли 1933 хароҷот барои эҳтиёҷоти маорифи халқ дар РСФСР ба ҳар сари аҳолӣ 2 сӯму 77 тинро, вале дар Туркманистон 23 сӯму 70 тинро ташкил медод. Соли 1938 ин маблағ дар республикаи мо то 146 сӯм расид. Шумораи аҳолии калонсоли саводнок 82 фоизро ташкил дод. Шабакаи васеи клубҳо, китобхонаҳо, кинотеатрҳо ташкил гардид, як қатор мактабҳои махсуси миёна ва олӣ кушода шуданд. Баробари ин таъсиси муассисаҳои таҳқиқи илмӣ вусъат ёфт.

Пешрафти музаффаронаи революцияи маданӣ дар тамоми соҳаҳои ҳаёт ва фаъолияти ашқободиён ва ҳамаи аҳолии Туркманистон эҳсос мешуд. Аммо ҷанг сохтмони осоиштаро боздошт. Дар солҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ Ашқобод ақибгоҳи дурдаст буд, вале дар торумор кардани душман фаъолона иштирок мекард. Тавассути он аз Осиёи Миёна ва Сибирь ба фронти Кавказ лавозимоти ҳарбӣ мегузашт. Қисме аз фабрикаҳо мувофиқи супоришҳои ҳарбӣ кори худро тағьир доданд. Баъзе корхонаҳо, университети Москва ва бисьёр оилаҳо ба шаҳр эвакуация шуданд. То моҳи апрели соли 1943 ашқободиҳо ба фонди умумихалқии мудофиа қариб 8 миллион сӯм, зиёда аз 3 ҳазор килограмм зебу зиннатҳои тиллоиву нуқрагӣ, 1634,5 ҳазор сӯм барои сохтани самолёту танкҳои ҷангӣ ва садҳо тонна металлпораи рангаю сиёҳ гузарониданд, ба ҷанговарони фронт 109 641 адад пӯшоки гарм ва 2 140 посилкаҳои ҷудогона фиристоданд. Ашқободиёни зиёде ҷанговарони Армияи Сурх шуданд. Ба поси хотири беҳтарин фарзандони Туркманистон, ки дар фронтҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ шаҳид шудаанд; дар Ашқобод ёдгорие сохта шудааст, ки дар пои он Оташи ҷовид ҳамеша фурӯзон аст.

Ашқободро бисьёр вақт «шаҳри эҳьёшуда» мегӯянд. Шабонгоҳи 6 октябри соли 1948 дар шаҳр зилзилаи сахте ба амал омад. КМ КПСС ва Ҳукумати Советӣ фавран комиссияи ёрии таъҷилиро ба аҳолӣ ташкил намуданд. Ҳамин гуна комиссияҳо дар назди ҳукуматҳои Ӯзбекистон, Тоҷикистон, Озарбойҷон, Қазоқистон ва дигар республикаҳо барпо карда шуданд. Дар худи рӯзҳои аввал ба Ашқобод ба маблағи зиёда аз 30 миллион сӯм фақат маҳсулоти саноату хӯрокворӣ фиристода шуд, бештар аз 1000 нафар духтурон, батальонҳои бинокор ва ғайра омаданд. Ин тадбирҳо имкон доданд, ки шаҳр умри дубора бубинад. Агар пеш масоҳати шаҳр қариб 3000 гектар бошад, пас ҳоло зиёда аз ду баробар афзудааст. Меҳмононе, ки аз

тамоми гӯшаву канорҳои сайёра меоянд, онро шаҳри зебо меноманд. Онҳо аз тарҳу намуди китобхонаи давлатии ба номи К. Маркс, хиёбони Озодӣ, ёдгории ҷанговарони туркман, фаввораи дилкушои гулгашти ба номи 100-солагии Ашқобод, биноҳои барҳаво ва сохтмонҳои нави пойтахт ба ваҷд меоянд.

Пойтахти мо маркази муносибатҳои байналхалқии республика мебошад. Дар ин ҷо конференцияҳои байналхалқӣ баргузор мешаванд, ба ин ҷо намояндагони мамлакатҳои гуногун барои муҳокимаи масъалаҳои сиёсӣ, иқтисодӣ, тиҷоратӣ ва маданӣ меоянд. Дар Ашқобод 8 донишкадаи олӣ, даҳҳо институтҳои тадқиқоти илмӣ, бюроҳои конструкторӣ мавҷуданд. Дар ин ҷо штаби асосии илми туркман — Академияи Фанҳои РСС Туркманистон воқеъ аст.

Имрӯз Ашқобод маркази калони индустрӣ ва маркази муҳими нақлиёт ва воситаҳои алоқаи на танҳо республикаи Туркманистон, балки Осиёи Миёна ҳам мебошад. Шаҳр дар тақсимоти умумиттифоқии меҳнат иштирок карда, дар истеҳсоли як қатор навъҳои муҳимтарини маҳсулот тахассус пайдо кардааст. Вентиляторҳои манораҳои обхунуккунак, ки заводи мошинсозии саноати нафти ба номи 50-солагии СССР истеҳсол мекунад, дар корхонаҳои бисьёр шаҳрҳои мамлакат ва хориҷӣ истифода мебаранд. Аз Ашқобод ба Ӯзбекистон, Қирғизистон ва Тоҷикистон шиша, плитаҳои газ ва мошинҳои хамиртайёркунӣ фиристода мешаванд.

Меҳнаткашони Ашқобод, чун тамоми халқи советӣ, ҳоло қарорҳои таърихии съезди XXVII КПСС-ро фаъолона ба амал татбиқ менамоянд. Дар арзи панҷсола васеъ кардан ва реконструкцияи як қатор корхонаҳои саноат, тараққии базаи истеҳсолии сохтмон пешбинӣ шудааст. Корхонаҳои мошинсозӣ ва коркарди металл, энергетика, саноати химия ва химияву нафт босуръат инкишоф меёбанд. Баробари беҳтар шудани сифат истеҳсоли маҳсулоти саноати мошинсозӣ то соли 1990-ум 1,4 баробар, энергияи электр 3,7 баробар, маҳсулоти саноати химия 37,3 фоиз меафзояд. Умуман ҳаҷми маҳсулоти саноат дар охири панҷсола қариб 100 миллион сӯм зиёд мешавад.

Ташкилоти партиявии шаҳр, ки дар сафи худ зиёда аз 17 ҳазор нафар коммунистонро дорад, ядрои сиёсии Ашқободи меҳнатӣ буду ҳаст. Комитетҳои партиявӣ ва ташкилотҳои партиявии пойтахт дар шуури омма пайваста ҳисси тааллуқпазириро ба Ватани ягонаи социалистӣ устувор месозанд. Дар тамоми коллективҳо туркманҳо, русҳо, украинҳо, арманҳо — намояндагони 105 миллат ва халқияти мамлакати мо дӯш ба дӯш меҳнат мекунанд.

Солҳост, ки меҳнаткашони пойтахти мо мусобиқа карда, аз самараи рақобати меҳнатӣ баҳра мебаранд. Дар байни фабрикаи пиллакашии ба номи 8 Март ва иттиҳодияҳои «Тоҷикатлас» ба номи 60-солагии СССР ва «Хуҷандатлас» робитаи дерин барқарор аст. Коркунони истеҳсолот меҳмони ҳамдигар шуда, аз дониши якдигар манфиат мебинанд. Коллективи фабрикаи номбурда ба таҷрибаи дӯстони ҳаммусобиқаи тоҷики худ такья карда, ба технологияи коркарди пилла диққати бештар дод ва дар натиҷа ба сарфаи хеле калон ноил гардид, ҳосилнокии меҳнат қариб ҳафт фоиз афзуд. Ҳангоми санҷиши байниҳамдигарӣ пахтакорон, аҳли саноат ва коркунони партиявӣ таҷриба иваз мекунанд.

...Ашқобод сад сол дорад. Онро «мӯъҷизае дар биёбон» меноманд. Шаҳр барои комьёбиҳое, ки меҳнаткашон дар сохтмони хоҷагӣ ва маданӣ ноил шудаанд, бо ордени Байрақи Сурхи Меҳнат мукофотонида шудааст. Меҳнаткашони пойтахти РСС Туркманистон ҳамроҳи тамоми халқи советӣ дилпурона бо роҳи нишондодаи партия пеш мераванд.

# РОБИТАҲОИ МО УСТУВОРАНД

*А. БОБОЕВ,*
*директори ТНИИССТХ*
*Агропроми давлатии СССР*

Дар мамлакати мо тараққиёти пахтакорӣ бо ғалабаи Революцияи Кабири Социалистии Октябрь зич алоқаманд аст. Ҳанӯз дар аввалин рӯзҳои мавҷудияти худ Давлати ҷавони Советӣ ба ин соҳа диққати калон медод. 17 марти соли 1918 В. И. Ленин ба декрет «Дар бораи ҷудо кардани 50 миллион сӯм барои корҳои обьёрӣ ва ташкили ин кор дар Туркистон» имзо гузошт. Соли 1920 ӯ боз як декрети дигарро имзо намуд, ки дар пункти алоҳидаи он навишта шуда буд: «Майдонҳои таҷрибавии собиқ аз нав ба кор андохта, майдонҳои таҷрибавӣ ва селекционии нав ташкил карда шаванд». Саркомитети оид ба пахта ин декретро дар ҳаёт татбиқ намуда, соли 1922 дар назди Тошкент Станцияи селекционии Туркистонро таъсис намуд. Соли 1926 дар заминаи совхози пахтакори воҳаи Мурғоб дар назди шаҳри Байрамалӣ филиали станцияи селекционии Туркистон дар Байрамалӣ ташкил карда шуд, ки дар он ба кори селекцияи пахтаи маҳиннах (мисрӣ) сар карда шуд. Ташкилотчиёни аввалини филиал селекционери баъдҳо маъруфгардида А. И. Автономов ва агроном М. Ф. Кожахин буданд.

То солҳои 1929—1930 дар Иттифоқи Советӣ киштзорҳои саноатии пахтаи маҳиннах вуҷуд надоштанд. Саноати бофандагии Россияи пешазреволюционӣ аз сабаби бо техника кам таъмин буданаш миқдори зиёди пахтаи дарознахро кор карда баромада наметавонист. Талабот ба ин навъи пахта кам буд ва он аз ҳисоби ворид намудан аз Миср қонеъ кунонда мешуд. Саноати дар шароити нав рӯ ба тараққӣ ниҳодаи бофандагӣ, автомобилӣ, авиационӣ ва электротехникӣ ба пахтаи маҳиннах эҳтиёҷи хеле калон доштанд. Дар назди селекционерҳои советӣ вазифаи пурмасъулияти дар кӯтоҳтарин муддат ба вуҷуд овардан ва дар истеҳсолот ҷорӣ кардани навъҳои тезпазак ва серҳосили пахтаи дорои хосиятҳои хуби технологӣ меистод.

Филиали Байрамалӣ гурӯҳи калони навъҳои нодири пахтаи мисриро гирифта, барои ба вуҷуд овардани навъҳои пахтаи маҳиннах бо усули селекцияи аналитикӣ ба кор сар кард. Ба нисбати ташкили СоюзНИХИ ва шабакаи станцияҳои таҷрибавии минтақавӣ соли 1930 филиали Байрамалӣ баста шуда, як қисми материалҳои селекционӣ ба ихтиёри станцияи таҷрибавии минтақавии Иолотан ва ба станцияи таҷрибавии минтақавии Вахш — ҳоло филиали дар Вахш будаи ба номи В. П. Красичкови Институти тадқиқоти илмии зироаткории Тоҷикистон аст, дода шуд.

Коре, ки нағз танзим шуда буд, зуд самара бахшид: ҳанӯз соли 1936 дар Туркманистон навъи нави пахтаи маҳиннах (муаллифон А. И. Эммонуилов ва К. И. Цинда), дар Тоҷикистон бошад, навъи № 23 (муаллиф В. П. Красичков) кишт карда шуд. Дар байни селекционерони Тоҷикистон ва Туркманистон ҳамеша мубодилаи материалҳои селекционӣ ба амал меомад, ки ин барои ба вуҷуд овардани навъҳои серҳосили пахтаи ба шароити хоку иқлими республика мувофиқ имконият дод.

Робитаи байни академики АФ РСС Тоҷикистон, Қаҳрамони Меҳнати Социалистӣ В. П. Красичков ва академики АФ РСС Туркманистон, Қаҳрамони Меҳнати Социалистӣ И. К. Максименко хеле мустаҳкам буд ва ҳоло чунин робита байни аъзо-корреспонденти АФ РСС Тоҷикистон П. С. Сангинов, М. Самандаров, М. Ҷумъаев, Н. Мансуров ва селекционерони Туркманистон Д. Б. Бобоев, В. П. Семенченко, К. Куртгельдиев, Р. Бердимуродов ва К. Мамедов вуҷуд дорад. Ин имкон медиҳад, ки тадқиқоти илмӣ ба савияи баланд гузаронида, самараи хуб ба даст оварда шавад. Чунончи, селекционерҳои Институти тадқиқоти илмии зироаткории Тоҷикистон дар бобати ба вуҷуд овардани навъи серҳосили пахтаи миёнанах корҳои зиёдеро ба ҷо меоваранд. Навъҳои «Регар» ва «Дӯстӣ», ки онҳо ба вуҷуд овардаанд, аз ҷиҳати хосиятҳои арзиши хоҷагӣ назар ба навъҳои собиқа баландтар меистанд.

Роли хелҳои нави пахтаи маҳиннах, ки селекционерони Туркманистон ба вуҷуд овардаанд ва дар саҳроҳои Тоҷикистони бародар парвариш карда мешаванд, низ калон аст: Солҳои 1955—1970 дар ин ҷо навъи 5904-И, солҳои 1970—1980 навъи серҳосилтарини пахтаи маҳиннах дар Иттифоқи Советӣ — 9647-И васеъ кишт карда мешуданд. Ҳоло навъи 9883-И дар байни пахтакорони тоҷик хеле машҳур гардидааст. Дар бисьёр бригадаҳои пешқадами хоҷагиҳои районҳои Колхозобод, Ҷиллакӯл, Шаҳртуз ҳосилнокии пахтаи маҳиннах аз ҳар гектар ба 45—50 центнер мерасад.

Раисони номдори колхозҳои вилояти Марии РСС Туркманистон, монанди Қаҳрамони Меҳнати Социалистӣ ва депутатҳои Совети Олии республика К. Аннамуҳаммедова ва Г. Анналиев бо пахтакорони водии Вахш робитаи зич доранд. Байни деҳқонони туркман ва меҳнаткашони вилояти Кӯлоб пайвандҳои мустаҳками дӯстӣ вуҷуд доранд. Соли гузашта бригадаи тафтиши байниҳамдигарии мо ба ҳамаи районҳои ин вилоят рафта омад. Дар ҳама ҷо мо дигаргуниҳои калонеро мушоҳида намудем. Тафтиши байниҳамдигарии ҳарсолаи иҷрои ӯҳдадориҳои социалистии республикаҳои бародар барои боз ҳам беҳтар ташкил намудани меҳнат ва ба даст овардани ҳосили баланди пахта мусоидат мекунад.

Халқи тоҷик дар бобати парвариши токзорҳо дар заминҳои лалмӣ таҷрибаи калон дорад. Дар ҷангалбоғи таҷрибавии намунавии Октябрь ташаббускорон бо муҳофиза ва парвариши пистазорҳо машғуланд. Онҳо «Алюбина» ва «Дурдонаи кӯҳӣ» ном хелҳои нави дарахти пистаро ба вуҷуд овардаанд, ки ба гармсел тобовар мебошанд. Ҷӯшу хурӯши кори бузурге, ки дар иншоотҳои гидротехникӣ — станцияҳои электрии обии Норак, Бойғозӣ ва Роғун бурда мешавад, касро ба ҳайрат мегузорад. Мо аз комьёбиҳои дӯстон, ҳамчун аз комьёбиҳои худ, фахр мекунем.

Робитаҳои мустаҳками бародаронаи халқҳои Тоҷикистон ва Туркманистон омили таърихан ташаккульёфта мебошад. Яке аз манбаъҳои ҳаётии Туркманистон дарьёи бо дасти инсон офаридашуда — канали Қароқум ба номи В. И. Ленин аст, ки дар ҷаҳон ҳамто надорад. Дар сохтмони канал, ГЭС-и Мари, заводи нуриҳои азотӣ, истифодабарии конҳои гази Шатлик, Советобод, Давлатобод ва дар дигар сохтмонҳои калонтарини Туркманистон намояндагони Тоҷикистон дӯшодӯши сокинони республика меҳнат мекунанд. Ҳамаи ин самараи сиёсати хирадмандонаи КПСС мебошад, ки халқҳоро ба ҳам наздик намуда, онҳоро баҳри иҷрои мақсади ягона — сохтмони ҷамъияти коммунистӣ дар мамлакатамон муттаҳид сохтааст. Мо бо ин дӯстӣ ифтихор мекунем, зеро мо бо ин дӯстӣ пурзӯру тавоноем.

# ДАР ДИЛУ ДАР ДИДА

Ман солҳои дароз бо Борис Алексеевич Кимьёгаров шинос будам. Ҳар сол дар кинофестивали умумииттифоқӣ ё дар Тошканд дар кинофестивали мамлакатҳои Осиё, Африка ва Америкаи Лотинӣ вомехӯрдем. Ҳар бор хеле сӯҳбат карда, аз андешаи якдигар воқиф мешудем. Он вақт ман боре ҳам Тоҷикистонро надида будам, аммо аз нақли Борис Алексеевич ба диёри бостонӣ ва халқи меҳнатқарини тоҷик меҳру муҳаббат пайдо кардам.

Шиносоии аввалини мо дар Ашқобод, ки дар он кинофестивали умумииттифоқӣ баргузор мешуд, сурат гирифта буд. Аз фильмҳое, ки дидем, ду фильм хусусан диққати ҳамаро ҷалб кард: «Қадами катъӣ»-и режиссёр Алтӣ Карлиев, ки аз рӯи романи ҳамноми классики адабиёти советии туркман Бердӣ Карбобоев бардошта шуда буд, ва «Ҳасани аробакаш»-и Борис Кимьёгаров, ки аз рӯи достони классики адабиёти советии тоҷик Мирзо Турсунзода таҳия шуда буд. Ҳозирон ҳама интизори қарори жюрӣ буданд. Чун эълон карданд, ки мукофоти якум ба фильми «Ҳасани аробакаш» дода мешавад, толорро кафкӯбӣ ларзонд. Баъдтар ҳам «Ҳасани аробакаш», ҳам «Қадами катъӣ» ва як силсила фильмҳои дигари республикаҳои мо бомуваффақият дар кинотеатрҳои мамлакат ва бисьёр кишварҳои хориҷӣ намоиш дода шуданд. Дар саргаҳи санъати кино Октябри Кабир қарор дорад, ки ба шарофати он халқҳои Мамлакати Советҳо ба озодии ҳақиқӣ, аз ҷумла ба озодии эҷодиёт соҳиб шуданд.

Баъди чанд вақте аз он рӯзҳои фаромӯшношуданӣ ман телеграммае гирифтам. Артисти халқии РСС Тоҷикистон, режиссёр Тоҳир Собиров маро барои бозӣ кардани яке аз рольҳои асосии фильми телевизионии бисьёрсерия аз рӯи романи «Ғуломон»-и Садриддин Айнӣ даъват намуд.

Ҳамин тавр, ба сайри Душанбе баромадам, станцияи электрии Норакро тамошо кардам ва дар ҳама ҷо шоҳиди дӯстиву бародарии халқҳои Ватани Советиамон шудам.

Саҳифаҳои таърих пур аз номҳост. Ҳар халқ фарзандони номбардори худро дорад ва номи онҳоро дар лавҳи синаҳо менависад, кӯчаву хиёбонҳоро ба номи онҳо мениҳад, ба онон пайкараҳо мегузорад. Ман, ки ҳунарпеша ҳастам, борҳо симои дурахшони ин азаматхоро офаридаам. Дар киностудияи «Тоҷикфильм» ман дар фильме, ки аз рӯи романи Бруно Ясенский «Одам пӯсти худро иваз мекунад» ба навор гирифта шудааст, роли қаҳрамони асосӣ Саид Ӯртабоевро бозӣ кардам. Фильм дастоварди муҳими эҷодии «Тоҷикфильм» гардид. Ҳамкорӣ бо Борис Алексеевич ва коллективи боистеъдоде, ки фильмро таҳия кард, ҳунари актёрӣ ва режиссёрии моро такмил дод.

Ҳангоми наворгирии фильми «Одам пӯсти худро иваз мекунад» маро андешаи офаридани образи ҳамватанам, нахустин раиси Совети Вазирони РСС Туркманистон Қайғисиз Атобоев беқарор мекард. Ман романи Бердӣ Карбобоев «Зодаи эъҷоз»-ро хонда, шабоҳати тақдири ин ду фарзанди шарафманди халқи меҳнаткашро дарьёфтам. Ҳамин тавр, фильми телевизионии «Қайғисиз Атобоев» ба майдон омад. Кори актёрӣ басо душвор аст. Ба вуҷуд овардани ҳаёти экрании қаҳрамони адабиёт, хусусан қаҳрамононе, мисли Ӯртабоев ва Атобоев, ки онҳоро халқ дӯст медорад, аз ҳунарпеша заҳмати зиёде металабад. Агар ман қадре дар ин роҳ муваффақ шуда бошам, худро хушбахт мешуморам. Ман бисьёр маҳалҳои Тоҷикистонро дидам ва гуфта метавонам, ки вай мисли диёрам дар дилу дидаам ҳамеша маъво ёфт. Ҳар куҷо, ки пайдо мешудам, маро ё Саид Ӯртабоев ё полковник Мӯъминов мегуфтанд. Ин эътироф мукофоти олиест барои ҳунарпеша.

Ҳамкасбҳои ман — Артистони халқии РСС Туркманистон Ортиқ Ҷаллиев, Хоҷадурдӣ Нарлиев, артист Оқмурод Башимов ва дигарон вақтҳои гуногун дар «Тоҷикфильм» ҳунарнамоӣ кардаанд. Фараҳбахш аст, ки мухлисони кинои тоҷик ба истеъдоди онҳо таҳсин хондаанд. Дар навбати худ «Туркманфильм», ки номи Алтӣ Карлиевро дорад, бисьёр ҳунарпешаҳои республикаҳои Осиёи Миёна ва Қазоқистонро даъват кардааст. Муоширати ходимони санъати кино ҳар чи бештар самарабахш шуда, маданияти умумии моро ғанитар месозад.

Тамоми мамлакати сермиллати мо ба 70-солагии Октябри Кабир омодагӣ мебинад. Кинематографистҳои республикаҳои бародар ба қадри қувваю қобилияти худ кӯшиш доранд, ки ин ҷашни бузургро шоиста истиқбол кунанд.

**Б. АННАНОВ,**
**Артисти халқии СССР**

## Сухан ба аъзои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон

# ҲАМ БЕШТАРУ ҲАМ БЕҲТАР

*М. СОЛЕҲОВ,*
*сардори бригадаи пардозгарии комбинати хонасозии Душанбе*

Қариб бист сол аст, ки ман дар сохтмон кор мекунам, аз он 14 сол сардори бригадаи комплексии пардозгарӣ мебошам. Ман ба ҳар аъзои коллективам чун ба худ эътимод дорам, медонам, ки онҳо маро дар хиҷолат намегузоранд, аз рӯи виҷдон кор мекунанд. Бригадаи мо дар мусобиқаи социалистии байни ҷузъҳои комбинат борҳо ғолиб баромадааст, дар он танбалон, коргурезон нестанд. Бо вуҷуди ин, агар дар газетаҳо дар хусуси камбудиҳое, ки дар сохтмонҳо мавҷуданд, хонам ё таънаи душанбегиҳоро дар бораи сифати пасти кори комбинатамон шунавам, ман ҳамчун номзад ба аъзогии КМ ПК Тоҷикистон, ҳамчун коммунист онро ба худ ҳам нисбат медиҳам. Барои касе, ки ба хонаи нав кӯчидааст, фарқ надорад, ки ин камбудиҳоро кӣ роҳ додааст — монтажчӣ, дуредгар ё рангмол. Барои вай натиҷаи ниҳоии кор муҳим аст ва ӯ, албатта, ҳақ аст. Бинобар ин имрӯз, ки дар сар то сари мамлакат азнавсозии куллӣ ба амал омада, масъулияти ҳар кас барои натиҷаи ниҳоии меҳнати худ беандоза арзудааст, мехостам пеш аз ҳама на дар бораи муваффақиятҳо, гарчи барои иҷрои супоришҳои муқарраркардаи ҳукумат оид ба тараққии хоҷагии шаҳр дар давраи то соли 1990 кори зиёдеро анҷом додаем, балки дар бораи он чи ки ба кор, ба азнавсозӣ халал мерасонад, сухан ронам.

Боварии комил дорам, ки агар мо, иштирокчиёни конвейери сохтмон, эҳтиром кардани якдигарро ёд нагирем, ҳеҷ гуна чораҳо натиҷаи матлуб намебахшанд. Бисьёр камбудиҳо, қимат шудани корҳои сохтмон маҳз аз боиси муносибати беэҳтиромона нисбат ба кор, ба вақти коргарони ҳамсоҳа ба амал меоянд. Агар мо қадру қимати кореро, ки рафиқамон иҷро намудааст, надонем, магар тартибот, хусусан дар сохтмон, буда метавонад? Масалан, мо биноро он гоҳ пардоз медиҳем, ки тирамоҳ наздик шудааст. Бо борони аввалин мушкилиҳои аввалин ҳам ба миён меоянд. Чаро? Барои он ки бино асосан тайёр асту бомаш мечакад. Мо, албатта, бонги хатар мезанем, роҳбарони соҳаи ба кори бомпӯшӣ мутасаддии комбинатро бохабар мекунем, вале борон кори худро мекунад; дар деворҳои квартираҳои ошьёнаҳои боло осори безеби оби борон боқӣ мемонад. Дилу нодилон асбобу анҷоми худро гирифта, он ҷойҳои харобшударо аз нав пардоз медиҳем. Дар натиҷаи ин ба коллективе, ки бо меҳр девору шифти хонаҳоро пардоз дода буд, на фақат зарари моддӣ, балки зиёни маънавӣ ҳам мерасад. Дар ин гуна ҳолатҳо бригада аз ҷиҳати маош ҳам зарар мебинад. Қорро панҷ, ҳафт бор аз дигар кунед ҳам, барои бартараф кардани брак музд дода намешавад. Метавон аз бомпӯшон пурсид, ки ба онҳо барои кори хушсифат чӣ халал расонд. Ҷавоб як аст: ин набудани ғамхорӣ нисбат ба одамоне, ки аз паси онҳо меоянд, яъне нисбат ба навхонагирифтагон мебошад. Баъзан мо, пардозгарон, чунин беэҳтиромиро нисбат ба худ а

тарафи коркунони тресги «Тоҷиксантехмонтаж» ҳам мебинем. Бригадаи мо бояд кори худро аз паси онҳо иҷро кунад, вале акси ин ҳол рӯй медиҳад. Ҳамин ки пардози деворҳо ба охир расид, онҳо барои шинондани батареяҳо ба сӯроx кардани деворҳо сар мекунанд ва натиҷаи кори моро барбод медиҳанд. Ҳатто чунин як чизи хурд, монанди расидани дасти ҳамон монтажчӣ ба деворе, ки ҳанӯз хушк нашудааст, моро маҷбур месозад тамоми деворро аз нав ранг кунем. Қори байни пардозгарон ва монтажчиёни комбинати худи мо ҳам на ҳамеша мутобиқ карда мешавад.

Оё барои аз ин вазъият баромадан илоҷе ҳаст? Ба фикрам, ҳаст. Ва он дар серталабии мутақобилаи ҳамаи иштирокчиёни конвейери бинокорӣ, васеъ ҷорӣ намудани пудрати мусалсал аст. Масалан, чанд вақт боз бригадаи мо ҳамроҳи коллективи монтажчиёне, ки сардори он коммунист Н. Манько мебошад, бо усули пудрати мусалсал кор мекунад. Аввалин натиҷаҳои кори якҷоя нишон доданд, ки самараи ин навигарӣ хуб аст, вале он боз ҳам беҳтар шуда метавонад, агар мо кори гурӯҳҳои партиявии худро низ аз ҷиҳати ташкилӣ аз нав созем. Ҳамин тавр, дар бригадаҳои мо ақидаи ташкил намудани гурӯҳи ягонаи партиявӣ ба миён омад, ки мо онро ҳангоми ҳисоботу интихоботи гузашта дар амал татбиқ намудем. Ба дуруст будани ин иқдоми нав дар таҷрибаи худ боварӣ ҳосил намуда, ман, ҳамчун аъзои комитети партиявӣ, баҳри он ҷидду ҷаҳд менамоям, ки дар байни ҳамаи звеноҳои истеҳсолии комбинат ҳамин гуна муносибатҳо барқарор шаванд.

Гарчи мо як қатор масъалаҳои баланд бардоштани сифати корро дар дохили коллективи худ ҳал карда метавонем ва кӯшиш мекунем, ки онҳоро оперативона ҳал намоем, вале кор бо таъминотчиён душвортар аст. Масъалаи аз ҳама душвор ин муносибати мо бо комбинати чӯбкоркунии Душанбе аст. Чунин тасаввурот пайдо мешавад, ки дар ин ҷо дар бораи бинокорон ҳеҷ фикр намекунанд, дар акси ҳол, масалан, он фактро чи тавр маънидод кардан мумкин аст, ки бист дари ба объект фиристодашуда ҳамааш навъу андозаи гуногун дорад. Барои мувофиқ карда шинондани чорчӯбаҳои тирезаю дарҳо бошад, заҳмати зиёде кашидан лозим мешавад? Иҷрои ин кор хусусан дар фасли зимистон, ки чӯб аз рутубат варам мекунад, чорчӯбаҳо хушк намешаванд, тоб мепартоянд, басо душвор аст. Дар баъзе объектҳо мо маҷбур мешавем то 20 фоиз маснуоти дуредгариро аз сабаби нобоб буданашон иваз намоем, ҳол он ки барои тайёр намудани онҳо ҳам меҳнат, ҳам тахтае, ки ба республика аз ҷои дур оварда мешавад, сарф шудааст.

Аъзоёни комитети партиявӣ, гурӯҳи депутатҳои корхона борҳо ба комбинати чӯбкоркунӣ рафта, бо чӯбтарошон, дуредгарон, роҳбарони хоҷагӣ сӯҳбат кардаанд. Ҳама розианд, ки вазъият беҳтар карда, бо брак мубориза бурда шавад, вале аҳвол мисли пештара аст. Охири соли гузашта аъзоёни гурӯҳи депутатҳои комбинат, ки ба он ғайр аз ман — депутати Совети шаҳрӣ сардори бригадаи пардозгарон, депутати Совети Олии республика А. Петренко, кранчӣ, депутати Совети шаҳрӣ Л. Павлова ва сардори бригадаи кафшерчиёни электрӣ депутати Совети депутатҳои халқии райони Фрунзе А. Хамудов дохил мешаванд, ба коллективи комбинати чӯбкоркунӣ бо мактуби кушода муроҷиат намуданд, ки дар ин ҷо аз он иқтибос меорам: «Партия дар назди халқи советӣ, дар назди меҳнаткаш вазифа гузоштааст, ки муносибати худро нисбат ба кор тағйир диҳанд. Чунон ки шиносоӣ бо кори комбинати чӯбкоркунӣ нишон дод, дар ин ҷо барои беҳтар намудани сифати маснуоти дуредгарӣ ҳамаи имкониятҳо ҳастанд, зимнан ин корро бе хароҷоти иловагӣ иҷро кардан мумкин аст. Фақат мебояд интизоми технологӣ ва истеҳсолӣ риоя карда шавад. Мо дар навбати худ ҷидду ҷаҳд менамоем, ки дар

байни монтажчиён, пардозгарон ва аъзоёни дигар бригадаҳои истеҳсолӣ кори фаҳмондадиҳиро вусъат диҳем. Мо боварӣ дорем, ки бо ҷидду ҷаҳди якҷоя бисёр масъалаҳо ва проблемаҳои дар назди меҳнаткашони индустрияи бинокорӣ ва бинокорони шаҳри Душанбе истодаро ҳал намоем. Мо аз ӯҳдаи ин мебароем». Бо ҳамин гуна мактуби кушода мо ба вазири сохтмони РСС Тоҷикистон В. М. Орлов низ муроҷиат кардем.

Вазъияти комбинати чӯбкоркунӣ, ки дар ин ҷо зарурати реконструкция ва азнавтаҷҳизонии истеҳсолот кайҳо ба миён омадааст, маро ҳамчун сардори бригадаи пардозгарон ба ташвиш нагузошта наметавонад. Вакти он расидааст, ки масъалаҳои соҳаи сохтмон бо камоли кордонӣ ҳал карда шаванд, фақат бо проблемаҳои худ маҳдуд шуда мондан лозим нест.

Дар баробари серталаб будан нисбат ба молдиҳандагон коллективи комбинат, комитети партиявӣ талаботро нисбат ба коркунони худи комбинати хонасозии Душанбе, хусусан нисбат ба коммунистон, роҳбарон пурзӯр менамоянд. Чунончи, ба қарибӣ дар маҷлиси якҷояи комитети партиявӣ ва комитети касабавии муттаҳиди корхона гуфтугӯи ҷиддӣ ба амал омад. Барои иҷро накардани қарорҳои пештар қабул намудаи комитети партиявӣ, сари вақт ба истифодабарӣ насупурдани биноҳои истиқоматӣ, таъмини сусти инженерии план, ба фасли тирамоҳу зимистон ғайриқаноатбахш омода намудани объектҳо комитети партиявӣ ба иҷрокунандаи вазифаи саринженер В. Б. Кулин выговори қатъӣ эълон намуда, дар бораи муносиб будан ё набудани вай ба ин вазифа дар назди Вазорати сохтмони республика масъала гузошт. Ба сардори УСМ № 1 Р. Х. Нурматов ва УСМ № 2 Н. И. Ямщиков низ выговори қатъӣ эълон карда шуд.

Ҳаминро ҳам қайд кардан лозим аст, ки на фақат дар комбинати мо, балки дар тамоми системаи Вазорати сохтмони республика таҷрибаи пешқадами беҳтарин коллективҳои бинокорони мамлакат амалан истифода бурда намешавад. Ман таҷрибаи бинокорони белорусиро дар назар дорам, ки дар он ҷо усули сохтмони объектҳо аз рӯи нархҳои устувори шартномавӣ васеъ паҳн шудааст, ё худ таҷрибаи бинокорони Наздимоскваро мисол мегирам, ки онҳо усули пудрати коллективиро дар миқьёси трест санҷида, ҷорӣ намудаанд. Масъалаҳои бо воситаҳои механизацияи хурд таъмин кардани бинокорон, беасос аз як объект ба объекти дигар гузаронидани бригадаҳо мисли пештара диққати ҷиддиро талаб мекунанд. Ин масъалаҳо борҳо дар пленумҳои комитети партиявии шаҳр, район, дар маҷлисҳои партиявии комбинат гузошта шуда буданд, вале, чи тавре ки мегӯянд, кор аз ҷояш намеҷунбад. Намуди зоҳирии микрорайонҳои мо ҳам беҳбудӣ мехоҳад. Ман боре ба Днепропетровск рафта будам, дар шаҳр сайру гашт намудам, аз тамошои шаҳр рӯҳам меболид; ҳар бинои он аз ҳунари баланди хонасозон гувоҳӣ медиҳад, вале дар шаҳри мо дар баъзе микрорайонҳо роҳро гум кардан мумкин аст. Наход бинокорони мо намуди биноҳоро хуб сохта, онҳоро бо нақшу нигорҳои миллӣ оро дода натавонанд? Метавонанд. Илова бар ин дар республика мармар фаровон аст, аз шағал ҳам истифода бурдан мумкин.

Хулоса, проблемаю вазифаҳо бисёранд ва онҳоро бидуни азнавсозии кори соҳа, бидуни такмилдиҳии планкашӣ ва ташкили идоракунии сохтмон, ҷорӣ намудани комьёбиҳои илм ва техника ҳал кардан мумкин нест. Ва имрӯз моро бояд дарки он чиз муттаҳид намояд, ки на фақат бинокоронем, ки хона месозем, балки татбиққунандагони сиёсати партия оид ба иҷрои вазифаи бузург ва муҳим — вазифаи сари вақт бо манзили хушсифат таъмин намудани меҳнаткашон ҳам мебошем.

## Проблемаҳои социалию иқтисодии такмили социализм

# СЪЕЗДИ XXVII КПСС ВА МАСЪАЛАҲОИ ТАШАККУЛИ ТАФАККУРИ ИҚТИСОДИИ МЕҲНАТКАШОН

*Г. АБДУСАМАДОВ,*
*номзади илми иқтисодӣ*

Роҳи стратегии суръатфизоӣ, ки съезди XXVII партия тасдиқ кардааст, исроркорона муносибати нав ба иқтисодиёт, идоракунӣ ва ҳалли масъалаҳои социалӣ, ташаккули тарзи нави тафаккури иқтисодиро тақозо дорад, ки ба рӯҳи замон ва хусусиятҳои марҳалаи ҳозираи тараққиёти мамлакат мувофиқ бошад. Аз ин ҷо яке аз вазифаҳои асосии имрӯз — дар шуури омма устувор сохтани фаҳмиши равшани талаботи нав ва ба одамон омӯхтани ба тарзи нав андешаю амал кардан бармеояд. Зеро таъмини суръати баланди афзудани самараи истеҳсолот ва тезонидани прогресси илму техника азнавсозии ҷиддиро, азнавсозии тамоми системаи муносибатҳои иқтисодӣ ва дигаргуниҳои қатъиро дар тафаккури иқтисодии меҳнаткашон талаб мекунад. М. С. Горбачёв ҳангоми мулоқот бо меҳнаткашони шаҳри Тольятти ба ин масъала даxл карда, чунин гуфт: «Қорро, пеш аз ҳама, аз тағйири тафаккуру психология, аз тағйир додани тарзи ташкилу усулҳои кор сар кардан лозим аст. Қушоду равшан мегӯям, ки агар худи мо услуби корамонро тағйир надиҳем, боварии комил дорам, ки иқтисодиёт, ҳаёти ҷамъиятиамонро низ дар рӯҳи қарорҳои съезд дигаргун сохта наметавонем. Дар он сурат мо аз ӯҳдаи иҷрои вазифаҳое, ки миқёсу навигарии онҳо бемисланд, низ баромада наметавонем».

Барои зикри миқёси дигаргуниҳое, ки бо иҷрои қарорҳои съезд алоқаманд мебошанд, қайд кардан кофист, ки дар понздаҳ соли оянда мо он қадар кореро бояд анҷом диҳем, ки қариб дар 70 соли Ҳокимияти Советӣ анҷом додаем. Дар асоси тезонидани прогресси илму техника ду баробар афзун намудани потенциали истеҳсолӣ ва 2,3—2,5 баробар зиёд кардани ҳосилнокии меҳнат пешбинӣ шудааст, то дар ин асос некӯаҳволии халқ ба дараҷаи нав бардошта шавад. Саноати республика дар панҷ сол бояд истеҳсоли маҳсулотро 23—26 фоиз афзун гардонад, даромади миллӣ бошад, дар ин муддат бояд 22 фоиз зиёд шавад, афзоиши маҳсулот асосан бояд аз ҳисоби баланд бардоштани ҳосилнокии меҳнат ба даст оварда шавад.

Ин вазифаҳои азим истифодаи бағоят зиёди потенциали сохти социалистӣ, фаъолияти ҷамъиятии халқ, фаъол гардонидани омили инсонӣ ва сафарбарии одамонро барои ноил шудан ба суръати баланди интенсификацияи истеҳсолот дар назар доранд. В. И. Ленин давраҳои дигаргунии қатъиро дар тараққиёти социализм тавсиф намуда, навишта буд: «Ҳаҷми амалиёти таърихӣ, вусъати он ҳар қадар калонтар бошад, адади одамони дар ин амалиёт иштироккунанда ҳамон қадар зиёдтар мешавад ва, баръакс, дигаргунсозие, ки мо ба амал овардани ҳастем, ҳар қадар чуқуртар бошад, мароқ ва муносибати бошууронаро нисбат ба он ҳамон қадар зиёдтар баланд бардоштан, миллионҳо ва даҳҳо миллион одамони нав ба навро ба ин зарурият бовар кунондан лозим аст (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 31, саҳ. 539).

Пленуми апрелии (с. 1985) ҚМ КПСС ва съезди XXVII партия

ба корҳои амалӣ неруи тозаву тавоное бахшида, ба давраи дигаргуниҳои қатъӣ дар тараққиёти мамлакат ибтидо гузоштанд. Онҳо ба ташаббус ва эҷодкории омма, ба дигарсозиҳои ҳақиқатан революционӣ шароит фароҳам оварданд. Азнавсозӣ, ки ду сол пеш оғоз ёфт, ба тамоми соҳаҳои ҳаёти иқтисодӣ ва сиёсии мамлакат, республикаҳо ва вилоятҳо дахл кард, дар корҳои мушаххаси амалӣ таҷассум меёбад, муносибатҳои мутақобили одамонро дар ҷараёни истеҳсолот, тақсимот, мубодила ва истеъмоли неъматҳои моддӣ ва маънавӣ дигар мекунад. Вай ба тарзи нав амал кардан, фидокорӣ ва масъулияти зиёдро барои натиҷаҳои ниҳоӣ тақозо дорад. Чунин корхонаҳои пешқадами республика, ба монанди иттиҳодияи истеҳсолии «Гидростройматериалы»-и Ҳисор, комбинати маъдани кӯҳии Анзоб, заводи «Автозапчасть»-и Қонибодом, иттиҳодияи истеҳсолии қолинбофии Қайроққум ба номи В. И. Ленин ва ғайра маҳз ҳамин хел кор мекунанд. Дар иттиҳодияи истеҳсолии «Гидростройматериалы»-и Ҳисор дар мӯҳлати кӯтоҳ хатҳои истеҳсоли масолеҳи оροишгарии пеноплен ва изоплен ба кор даромаданд. Аз идеяи сохтани ин дастгоҳҳо то ҷомаи амал пӯшидани он ҳамагӣ 8 моҳ гузашт. Ин натиҷаи кори муштараки мутахассисони иттиҳодия, олимони Институти политехникии Тоҷикистон, конструкторҳои Институти умумииттифоқии таҳқиқи илмии масолеҳи бинокорӣ ва коллективи заводи ба номи Ф. Э. Дзержинскии иттиҳодияи «Тоҷиктекстильмаш» мебошад.

Дар амалияи кори баъзе ташкилотҳои партиявӣ ва фаъолияти коллективҳои меҳнатии республика роҳи суръатфизоӣ то ҳол чун тамоюли анъанавии зиёд кардани нишондиҳандаҳои ҳаҷми умумии маҳсулот дониста мешавад. Ҳоло ҳам халалдор шудани кори таъмини мол аз рӯи шартнома ва ба ҷо наовардани ӯҳдадориҳо дар назди корхонаҳои ҳамсоҳа ба назар мерасад. Управленияи шахтаи «Тоҷикистон» ангиштгиронро дучори вазъияти ногувор мекунад. Заводи трансформатори Қӯрғонтеппа аз корхонаҳои ҳамсоҳаи худ қарзи зиёде дорад. Мардум ҳанӯз ҳам аз сифати мебель, пойафзол, анвои нону булка, маҳсулоти шир қонеъ нестанд. Ин ҷо камҳавсалагӣ ва одати баҳо додан ба рушди иқтисодӣ аз мавқеи сирф миқдор ва экстенсивӣ зоҳир мегардад. В. И. Ленин таълим медод, ки «вақте ки вазъият тағьир ёфт ва мо бояд дигар навъ вазифаҳоро ҳал кунем, дар ин ҷо ба қафо назар андохтан ва бо усули дирӯза ҳал карданӣ шудан мумкин нест» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 33, саҳ. 170).

Вазифаҳои мӯҳташамеро, ки съезди XXVII КПСС ба миён гузоштааст, бо усулҳои кӯҳна наметавон ба ҷо овард. Фақат муносибати нававарона ба ҳалли масъалаҳои мавҷуда, такья ба тарзи интенсивии такрористеҳсол ва комьёбиҳои прогресси илму техника имкон медиҳанд, ки тараққиёти социалию иқтисодӣ тезонида шавад.

Аммо ҳаминро бояд ба инобат гирифт, ки муддати зиёд ташаккули тафаккури иқтисодии меҳнаткашон дар шароити тараққиёти афзалан экстенсивии иқтисодиёт сурат мегирифт, ки он вақт шаклҳои мавҷудаи муносибатҳои истеҳсолӣ, системаи хоҷагидорӣ ва идоракунӣ ба вуҷуд омаданд. Тадриҷан онҳо кӯҳна шуданд ва аҳамияти ҳавасмандсозии худро гум карданд. Иқтисодиёт бидуни ихтиёр асосан дар асоси экстенсивӣ тараққӣ мекард. Ин аст сабаби асосии ҳодисоту процессҳои манфие, ки солҳои 70-ум ва ибтидои солҳои 80-ум зоҳир шуданд ва дар хусуси онҳо дар съезд сухан рафт. «Сабабҳои асосии камбудиҳо,— хотирнишон сохт Н. И. Рыжков,— аз он иборатанд, ки вазъияти тағьирьёфтаи иқтисодӣ, ки сабаби он ба охир расидани асосан имкониятҳои тараққиёти экстенсивӣ аст, сари вақт дар фаъолияти амалӣ ба назар гирифта нашуд, дар истифодаи комьёбиҳои прогресси илму техника, дар азнавсозии хоҷагии халқ ва идоракунӣ мувофиқи талаботи замон суботкории зарурӣ зуҳур наёфт. Илова бар ин, чӣ дар марказ ва чӣ дар маҳалҳо бисьёр роҳбарон

корро аз рӯи тарзу усулҳои кӯҳнаи умрашон ба охиррасида давом медоданд, ба кор кардан дар шароити нав тайёр набуданд».

Дар съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон дастовардҳои зиёде барҳақ хотирнишон шуда, дар айни ҳол камбудию нуқсонҳо, тамоюлоти номусоиде, ки солҳои охир дар республика дар иқтисодиёт ва соҳаи социалию маънавӣ зоҳир шуданд ва сабабҳои чунин падидаҳо мавриди гуфтугӯи ҷиддӣ қарор гирифтанд.

Имрӯз вазифаи таъхирнопазир он аст, ки психологияи одамон, муносибати онҳо ба кор қатъиян дигар карда, тамоюлоти кӯҳнаи тараққии иқтисодиёт аз байн бурда, ба он суръат ва динамизм бахшида, ба ташаббус ва эҷодкории омма, ба дигаргунсозиҳои ҳақиқатан революционӣ шароит фароҳам оварда шавад.

Азнавсозии қолибҳои мавҷудаи тафаккури иқтисодии меҳнаткашон ва фаъол гардонидани нерую ғайрати социалии омма кори бағоят душвор буда, дар навбати аввал, аз ҷониби олимони ҷамъиятшинос баррасии минбаъдаи назариро тақозо дорад. Таҳқиқи проблемаҳое, ки бо ташаккули тарзи нави тафаккури иқтисодӣ ва фаъол сохтани омили инсонӣ алоқаманд мебошанд, ба сабабҳои зерин аҳамияти актуалӣ пайдо мекунанд: муносибатҳои ҷамъиятию иқтисодӣ, робитаҳои байни ҷиҳатҳои гуногуни он қадре муракакб шуданд; дар амалӣ гаштани сиёсати иқтисодии партия диққати асосӣ ба интенсификацияи истеҳсолот, ба суръатфизоии прогресси илму техника дода мешавад, ки ба талаботи рӯзафзуни давраи ҳозираи тараққиёт мувофи аст; дар шуури ҷамъиятӣ ва тарзи зиндагии одамон ба сабаби революцияи илмӣ-техникӣ, афзудани ҳаҷми ахбор ва дониш дигаргуниҳо ба амал омаданд. Тараққии илм, техника ва истеҳсолот дар шароитҳои социалию иқтисодӣ ва муносибати байни одамон дар ҷараёни истеҳсолот тағйирот ба амал овард. Дар таълифоти ҷамъиятшиносони зиёде, хусусан иқтисоди сиёсишиносон, масъалаҳое, ки ба ҷиҳати иқтисодии фаъол гардонидани омили инсонӣ ва ташаккули тарзи нави тафаккур доир ҳастанд, солҳои дароз мавриди таҳлил қарор нагирифта буданд ва агар таҳлил шуда бошанд ҳам, танҳо тавассути категорияҳои иқтисоди сиёсии «қувваи истеҳсолкунанда», «қувваи корӣ», «тарзи ҳаёти социалистӣ» ва ғайра таҳлил шудаанд.

Ҳангоми шарҳи ҳамаи соҳаҳои дигари ҳаёти ҷамъиятӣ истеҳсолоти моддиро ба асос гирифта, набояд аз назар дур кард, ки истеҳсолоти моддӣ ба сари худ тараққӣ намекунад, балки онро одамон ба қадри маҳорат ва меҳнати худ пеш мебаранд. Дар ин сурат тараққии истеҳсолот ҳар қадар баланд бошад, дараҷаи инкишофи худи инсон ҳамонқадар баланд хоҳад буд. Имконияти бунъёдкории ҷамъияти мо ва қобилияти коркунон дар фаъолияти истеҳсолӣ ҳанӯз пурра зоҳир намешаванд. Аз рӯи маълумотҳои таҳқиқоти социологӣ, қариб ҳамаи пурсидашудагон меҳнатдӯстӣ ва кори ҳалолро муҳимтарин нишонаҳои тарзи ҳаёти социалистӣ мешуморанд. Аммо факат 23—25 фоизи онҳо пайваста мекӯшанд, ки беҳтар, бо ташаббус ва ба таври эҷодӣ кор кунанд. 25 фоизи пурсидашудагон ба меҳнат ғайрифаъолона муносибат доранд, аксаран интизомро вайрон мекунанд ва супоришҳои сменавиро ба иҷро намерасонанд. Фаъолияти меҳнатии зиёда аз нисфи онҳо миёнахел аст. Ин тоифа ҳалолкоранд, вале ташаббусе нишон намедиҳанд. Аз ин рӯ, басо муҳим аст, ки ҳавасмандӣ ва шавқу мароқи ин тоифа ба меҳнат ва эҷодиёт пурзӯр карда, эътибори меҳнати аълосифат баланд бардошта, маҳорати касбӣ ва масъулияти онҳое зиёд карда шавад, ки нисбат ба вазифаи худ беҷидонӣ зоҳир менамоянд.

Дар съезди XXVII КПСС ба масъалаҳои зиёд кардани ҳавасмандии меҳнаткашон барои беҳтар истифода намудан ва афзун гардондани боигарии халқ, ташаккули муносибати ҳақиқатан ғамхорона ба моликияти социалистӣ диққати махсус дода шуд. «Кас хӯҷаини

ҳақиқии завод ва ё колхоз, цех ва ё фермаи худ нагашта,— қайд карда мешавад дар Маърӯзаи сиёсӣ,— хӯҷаини мамлакат шуда наметавонад».

Дар шароити социализм иштироки меҳнаткашон дар идоракунии истеҳсолот ҳам ба қонуниятҳои объективии тараққии қувваҳои истеҳсолкунанда ва ҳам ба хусусияти системаи муносибатҳои истеҳсолӣ, ки ба моликияти ҷамъиятӣ будани воситаҳои истеҳсолот асос ёфтааст, мувофиқат мекунад. Қоркун дар идоракунии бригада, участка, цех ва корхона ширкат варзида, фақат бо зоҳир намудани фаъолияти шахсии меҳнатӣ маҳдуд намешавад. Азбаски объекти фаъолияти коркун истеҳсолоти ҷамъиятӣ мешавад, дар ниҳоди ӯ муносибати ғамхорона ба боигарии халқ ва шавқу ҳавас ба корҳои ҷамъиятӣ пайдо мегардад. Меҳнаткашон дар фаъолияти аппарати идоракунии давлатии хоҷагӣ ба сурати маҷлисҳои коргарон ва машваратҳои истеҳсолӣ, дар планкашии тараққиёти иқтисодӣ ва социалӣ, назорати ҷамъиятӣ, ташкили мусобиқаи социалистӣ ва ғайра бевосита иштирок мекунанд. Онҳо дар идоракунии хоҷагӣ тавассути системаи ташкилотҳои ҷамъиятӣ (иттифоқҳои касаба, Ҷамъияти умумииттифоқии ихтироъкорон ва рационализаторон, Ҷамъияти илмию техникӣ ва ғайра) низ ширкат меварзанд.

Иштироки бевоситаи меҳнаткашон дар тартиб додан ва татбиқи эҷодии планҳои перспективӣ ва ҷории тараққиёти иқтисодӣ ва социалии корхонаҳо нормаи ҳаёти ҷамъияти советӣ мебошад. Таклифҳое, ки ба ошкор кардан ва истифода намудани захираҳо, зиёд намудани ҳаҷми истеҳсол ва сифати маҳсулот, сарфа намудани ресурсҳои меҳнатӣ ва моддӣ алоқаманд мебошанд, беҳтаршавии на фақат нишондиҳандаҳои кор, балки тамоми фаъолияти планкашию идоракуниро низ таъмин менамоянд.

Солҳои охир бригадаҳои пудратӣ ва ҳисоби хоҷагӣ барин шакли самарабахши фаъол гардонидани омма ба вуҷуд омадааст. Таҷрибаи ҳазорҳо коллектив дар сохтмон, саноат, нақлиёт ва хоҷагии қишлоқи республика шаҳодат медиҳад, ки пудрати бригадавӣ ба сифати омили муассири афзудани самараи истеҳсолоти ҷамъиятӣ зуҳур намуда, ҳавасмандӣ ва масъулияти одамонро барои истеҳсоли маҳсулоти ниҳони хушсифати камхарҷ бештар мекунад.

Худидоракунии социалистиро дар иқтисодиёт минбаъд ҳам инкишоф додан, дар истифодаи моликияти ҷамъиятӣ мақоми коллективҳои меҳнатиро қатъиян баланд бардоштан зарур аст. Маълум аст, ки муносибатҳои моликияти социалистӣ дар амалияи ҳаррӯза, дар фаъолияти ҳар коллективи меҳнатӣ ва коркун зоҳир мешаванд ва амри воқеъ мегарданд. Дар бораи камолоти онҳо аз рӯи иштироки воқеии омма дар идоракунии истеҳсолот, аз рӯи муносибати онҳо ба меҳнат ва маҳсули он метавон ҳукм кард.

Мо ба мақсади омӯхтани масъалаи иштироки воқеии меҳнаткашон дар идоракунии истеҳсолоти ҷамъиятӣ дар корхонаҳои калони саноат, дар колхозу совхозҳои вилояти Ленинобод таҳқиқоти социологӣ гузарондем ва чунин натиҷа гирифтем: дар амалӣ шудани ташаббусҳои меҳнатӣ 37,8 фоизи меҳнаткашони пурсидашудаи деҳот ва 19,2 фоизи коргарони корхонаҳои саноат иштирок менамоянд. Ва, мувофиқан, 44,9 фоиз ва 16,9 фоизи пурсидашудагон ҷавоб доданд, ки пайваста таҷрибаи пешқадамро меомӯзанд. Танҳо 11,2 фоизи коргарон ҷавоб доданд, ки ҳамеша ба рационализаторӣ машғул мебошанд. Таҳқиқот нишон дод, ки коргарон, колхозчиён ва коркунони инженерию техникӣ алҳол дар ҷорӣ кардани таҷрибаи пешқадам, дар кори бюрои ҷамъиятии конструкторӣ, бюрои таҳлили иқтисодӣ, дар кори Ҷамъияти умумииттифоқии ихтироъкорон ва рационализаторон, Ҷамъияти илмӣ-техникӣ суст иштирок меварзанд ва дар ташкили илмии меҳнат хеле кам таклиф ба миён мегузоранд. Таҳлили

ҳаматарафаи проблемаи иштироки фаъолонаи меҳнаткашон дар идоракунии истеҳсолот имкон медиҳад, ки афзалиятҳои шакли социалистии моликият ба таври мукаммал зоҳир шаванд ва амалӣ гарданд. Ба ин муносибат масъалаҳои таъмини иқтисодӣ, ташкилию ҳуқуқӣ ва идеологии ба идоракунии истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалб кардани меҳнаткашон аҳамияти басо калон пайдо мекунанд.

Тадбирҳое, ки партия ва ҳукумат дар вақтҳои охир оид ба такмили системаи идоракунӣ ва усулҳои хоҷагидорӣ андешидаанд, ба иҷрои ин вазифа нигаронида шудаанд. «Ҳама гуна азнавсозии механизми хоҷагӣ..,— таъкид шудааст дар Маърӯзаи сиёсӣ,— аз дигаргунсозии шуур, даст кашидан аз тарзу қолаби кӯҳнаи тафаккур ва амалия, равшан фаҳмидани вазифаҳои нав сар мешавад». Азнавсозӣ бояд барои фаъолияти босамари коллективҳои меҳнатӣ, ташаббус ва мустақилияти онҳо шароит фароҳам созад.

Ҳоло даҳҳо коллективҳои меҳнатии республика дар асоси принципҳои нави планкашӣ ва ҳавасмандгардонии иқтисодӣ кор мекунанд. Натиҷаҳои аввалини ин таҷрибаи амиқ ва азим фараҳбахшанд. Барои коргарон, коркунони инженерию техникӣ ва коллективҳо имкониятҳои нави зоҳир кардани эҳсоси худ чун соҳиби ҳақиқии истеҳсолот, кордонии социалистӣ, ҷорӣ кардани комьёбиҳои илму техника дар истеҳсолот, беҳбудии сифати маҳсулот фароҳам омадаанд ва дар натиҷа ташаббуси онҳо бештар шуд ва натиҷаҳои ниҳоии истеҳсолот беҳтар гардид.

Масалан, дар заводи чароғсозии Исфара, ки се сол боз экспериментн иқтисодӣ давом дорад, ба хулоса омаданд, ки мувофиқи талаби вазифаҳои суръатфизоии тараққиёти социалию иқтисодӣ тарзи тафаккури одамонро тағьир додан зарур аст. Дар завод ҳангоми ҳалли ҳар гуна масъалаи техникӣ, агар манфиати кор тақозо намояд, аз интихоби муносибати барои умум номақбул намеҳаросанд. Чунончи, пештар чунин мешумурданд, ки амалиёти қаткунии детальҳои металлиро фақат дар прессҳо метавон анҷом дод. Аммо ҳоло барои детальҳои майда ду дастгоҳи хурди роторӣ ва барои детальҳои калонҳаҷм ду хатти автономии қаткунанда сохтанд. Дар натиҷа зиёда аз даҳ пресс ва 16 нафар қолибгар, ки дар шароити пурхавф кор мекарданд, ихтисор карда шуданд. Сарфи умумии энергияи электр 10 баробар кам шуд. Ҳоло дар завод детальҳои майдаро дар автоматҳои тезгард тайёр мекунанд.

Партияи Коммунистӣ дар тамоми марҳалаҳои сохтмони социализм кӯшиш мекард, ки барои инкишофи ташаббус, истеъдод, қобилияти меҳнаткашон шароит муҳайё кунад. Аммо дар ягон марҳала, мисли марҳалаи ҳозираи тараққии мамлакат, зарурати ба ҳаракат овардани инсон ва пурратар зоҳир кардани имконияту қобилияти ӯ ин қадар амиқ эҳсос намешуд. Эҷодиёти омма имрӯз муҳимтарин шарти интенсификацияи истеҳсолот, вусъат додани революцияи илмӣ-техникӣ ва баланд бардоштани дараҷаи камолоти муносибатҳои истеҳсолии социалистӣ мебошад.

Дар республика навоварон, пешқадамони истеҳсолот ва ташаббускорони мусобиқаи социалистӣ кам нестанд, ки мекӯшанд ба таври эҷодӣ ва аз рӯи виҷдон кор кунанд ва хоҳонанд манфиати бештаре ба ҷамъият расонанд. Яке аз онҳо вакили съезди XXVII КПСС, сардори бригадаи пахтакории совхози «Комсомоли Тоҷикистон»-и райони Зафаробод Б. Шоғолибов мебошад. Ӯ бо чунин ташаббус баромад кард, ки плани панҷсолаи дувоздаҳумро дар чор сол ба иҷро расонад. Соли 1986 бригадаи ӯ зиёда аз план 100 тонна пахта ғундошт ва ҳосилнокӣ аз ҳар гектар ба 35 центнер расид. Фаъолияти коллективҳои пешқадам фақат бо натиҷаҳои иқтисодӣ маҳдуд нашуда, оқибати азими социалӣ низ дорад. Аммо одамон гуногун мебошанд ва саъю кӯшиши онҳо дар меҳнат сабабҳои мухталифе дорад.

Ҳама чиз вобастаи он аст, ки тамоми маҷмӯи омилҳои фаъол сохтани инсон то чӣ андоза пурра истифода мешавад.

Ташаккули тафаккури иқтисодӣ яке аз роҳҳои баланд бардоштани дараҷаи илмии идоракунии истеҳсолоти ҷамъиятӣ мебошад, зеро дар марҳалаи ҳозира, ки азнавсозии ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ зарур аст, роли омили субъективӣ — муташаккилӣ, масъулият, ташаббус ва эҷодиёти коркунон дар иҷрои вазифаҳои иқтисодӣ ва социалию сиёсӣ пурзӯр гардид. Ин нишонаҳои фаъолияти ҳаётии одамонро фақат бо тадбирҳои моддӣ наметавон инкишоф дод. Дар ин амр тамоми системаи тарбия бояд роли калон бозад.

Асосҳои тафаккури иқтисодиро дар мактаби миёна низ меомӯзанд. Аз ин рӯ ба таълими фанҳои ҷамъиятшиносӣ ва математика, хусусан, асосҳои информатика ва техникаи ҳисоббарор дар мактаби маълумоти умумӣ, дар техникумҳо ва омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ ва ба таълими фалсафа, иқтисоди сиёсӣ ва фанҳои иқтисодӣ дар донишкадаҳои олӣ талабот хеле афзудааст. Наслҳои наврас бояд доир ба асоси илмҳо дониши амиқу мустаҳкам дошта, ба малакаю маҳорате соҳиб бошанд, ки ин донишҳоро дар амалия татбиқ кунанд. Тарбияи иқтисодии хонандагон бо таълими меҳнатии онҳо бояд алоқаи мустаҳкам дошта бошад. Муҳим аст, ки хонандагон амалан ба муносибатҳои истеҳсолӣ ҳамроҳ шаванд, дар бораи моликияти социалистӣ, интизоми меҳнатӣ ва истеҳсолӣ, музди кор тасаввуроти воқеӣ пайдо кунанд ва пули меҳнатиро қадршиносӣ намоянд. Мактаб вазифадор аст, ки дар ниҳоди шогирдони худ сифатҳои хоҷагидори дилсӯзро парварад, онҳоро дар рӯҳи муносибати ғамхорона ба боигарии халқ ва табиати атроф тарбия намояд. Ба ин метавон дар шароити татбиқи амалии ислоҳоти мактаби маълумоти умумӣ ва касбӣ ноил гардид.

Дар лоиҳаи роҳҳои асосии азнавсозии маълумоти олӣ ва миёнаи махсус дар мамлакат вазифа ба миён гузошта шудааст, ки мақоми маълумоти олӣ ва миёнаи махсус чун муҳимтарин омили таъсири дарозмуддат ба иқтисодиёт ва ба тараққии рӯзафзуни тамоми ҷамъияти социалистӣ бардошта шавад. Аҳамияти маълумоти олӣ дар такмил додани муносибатҳои ҷамъиятӣ, пойдор гардондани тарзи ҳаёти социалистӣ ва фаъол кардани омили инсонӣ низ меафзояд.

Тағйир додани тафаккури иқтисодии одамон бидуни ташаккули чунин сифатҳои шахсият, мисли ташаббускорӣ, масъулиятшиносӣ ва эҳсоси қарз, муносибати бошуурона ба манфиатҳои ҷамъият ва монанди инҳо имконнопазир аст. Ин сифатҳо моҳияти ҷаҳонбинии инсонро ташкил медиҳанд ва бинобар ин дар процесси ташаккули умуман ҷаҳонбинии ӯ, дарки амиқи назарияи марксистӣ-ленинӣ, иқтисоди сиёсии социализм ва сиёсати иқтисодии партия дар даврай ҳозира ба вуҷуд меоянд. Фаъолияти амалӣ танҳо дар асоси назариявӣ хосияти ҳадафмандӣ мегирад. Ин масъаларо В. И. Ленин масъалаи асосӣ дониста, ба сифати талаби асосӣ чунин пешниҳод намуда буд: дар асоси назарияи омӯхташуда амал бояд кунед ва чунон бояд амал кунед, ки коммунизм тақозо дорад. В. И. Ленин таълим медод, ки донишҳоро бо ҳаёт пайвастан, онҳоро дар амал ба кор бурдан ва ба маҳорате соҳиб шудан лозим аст, ки «коммунизмро аз формулаҳои тайёри азбаркардашуда, аз маслиҳатҳо, аз рецептҳо, аз дастурҳо, аз программаҳо ба он чизи зиндае, ки кори бевоситаи шуморо якҷоя мекунад, мубаддал карда тавонед, коммунизмро ба дастури кори амалии худ мубаддал карда тавонед» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 31, саҳ. 300).

Дар республика дар ин роҳ кори зиёде ба ҷо оварда мешавад. Шабакаи васеи таълими иқтисодӣ — мактабҳои меҳнати коммунистӣ, иқтисодиёти конкретӣ, семинарҳои иқтисодӣ, университетҳои донишҳои илмию техникӣ амал мекунад. Ба омӯзиши фанҳои иқтисодӣ дар

системаи маорифи сиёсии партиявӣ ва комсомолӣ, такмили ихтисоси кадрҳо аҳамияти калон дода мешавад. Дар саросари республика зиёда аз 360 ҳазор кас маълумоти иқтисодӣ мегиранд. Дар ин мактабҳо назарияи марксистӣ-ленинӣ ва сиёсати КПСС алоқамандона бо вазифаҳои конкретии иқтисодии коллективҳои меҳнатӣ омӯхта мешаванд, ҳар коргар, колхозчӣ ва мутахассис дар рӯҳи ташаббускорӣ, кордонии социалистӣ, масъулиятшиносӣ, навпарастӣ ва муносибати ғамхорона ба боигарии халқ тарбия меёбад ва ҳамин тариқ тарзи муосири тафаккури иқтисодӣ ташаккул меёбад.

Бо вуҷуди ин имкониятҳои таҳсили партиявию иқтисодӣ барои ҳалли масъалаҳои тарбиявӣ, истеҳсолӣ ва дигар вазифаҳои коллективҳо хеле суст истифода мешаванд. Онҳое, ки дар Пленуми апрелии (с. 1986) КМ Партияи Коммунистии республика суханронӣ карданд, тайёрии сусти иқтисодии бисьёр роҳбарон, мутахассисони хоҷагиҳо ва корхонаҳои Комитети давлатии агросаноатиро таъкид карданд. Бинобар ин ҳисоби хоҷагӣ ва пудрати коллективӣ суст ҷорӣ мешаванд, дар планкашӣ ва бо маблағтаъминкунии истеҳсолот бесомонӣ ба мушоҳида мерасад.

Ба мақсади муайян кардани самараи маълумот ва тарбияи иқтисодии меҳнаткашон мо дар коллективҳои меҳнатӣ таҳқиқоти конкретии социологӣ гузаронидем. Аксарияти пурсидашудагон аз миёни коргарони корхонаҳои саноат ва меҳнаткашони деҳот чунин ақида доранд, ки баланд шудани маданият ва маълумот ба онҳо ёрӣ мерасонад, ки дар идоракунии истеҳсолот иштирок карда, чун шахсият такмил ёбанд. Ин гуна таҳқиқот ҳоло аҳамияти махсус пайдо мекунад ва танҳо дар заминаи он ба роҳ мондани таҳсили иқтисодӣ мувофиқи мақсад аст.

Имрӯз сухан дар бораи ба андешаву эътиқоди тамоми меҳнаткашон табдил додани идеяҳои партия меравад, ки съезди XXVII КПСС ба миён гузошт. Зеро бе амали бошууронаю фаъолонаи онҳо ҳар гуна нақшаҳо, ҳатто нақшаҳои аз ҷиҳати назариявӣ асоснок ва аз ҷиҳати моддӣ таъмин, чун дастур боқӣ монда, амалӣ нахоҳанд шуд.

# ОЗОДИИ ВИҶДОН: ОНРО ЧӢ ТАВР БОЯД ФАҲМИД?

(БА ЁРИИ ПРОПАГАНДИСТОНИ АТЕИЗМ)

*Н. БОЙМУРОДОВ,*
*номзади илми фалсафа*

Лектор баромади худро ба итмом расонда, аз ҳозирон пурсид, ки оё он чи ӯ гуфт барои ҳама фаҳмо буд, ё шояд баъзеҳо саволе дошта бошанд. Вале касе ба ӯ савол надод. Вақте ки лектор аз ҳозирон барои диққаташон ташаккур намуда, хост аз пушти минбар равад, шахси миёнсоле аз ҷой хест.

— Шумо,— муроҷиат намуд вай ба лектор,— дар бораи пайдоиши эътиқод ба худо ва дар хусуси он, ки илм чи тавр моҳияти реакционии дини исломро исбот кардааст, басо муфассал нақл кардед. Вале чаро дар бораи динҳои масеҳӣ, яҳудӣ ва ғайра чизе нагуфтеду фақат дини мусулмонро танқид кардед? Ба фикри ман, бар зидди дини масеҳӣ умуман бояду шояд мубориза бурда намешавад. Боз як саволи дигар: охир кайҳост, ки калисо аз давлат ҷудо карда шудааст, дар мамлакат озодии виҷдон вуҷуд дорад, пас чаро мо динро танқид мекунем? Ба ақидаи ман, ба муқобили мастигарӣ ва даромади муфт боғайратонатар мубориза бурдан лозим аст, дин бошад, ба мо халал намерасонад, бинобар ин беҳтар аст онро ба ҳолаш монем.

Чунин гуфтугӯ дар райони Панҷакент ба амал омада буд. Дар амалияи кори пропагандистӣ ин гуна саволҳоро борҳо шунидаем, бинобар ин кӯшиш мекунем, ки онҳоро муфассалтар таҳлил намоем.

Пеш аз ҳама муайян мекунем, ки оё ҳақ ба ҷониби шахсест, ки чунин саволро додааст ва ақида дорад, ки дар сурати аз давлат ва мактаб ҷудо будани калисо ҳеҷ зарурате нест, ки дин танқид карда шавад. Ин ақида нодуруст ва комилан мухолифи Қонуни асосии давлати мо — Конституцияи СССР мебошад, ки дар моддаи 52 он гуфта шудааст: «**Барои гражданинҳои СССР ҳуқуқи озодии виҷдон, яъне ҳуқуқи пайравӣ ба ҳар кадом дин ё пайравӣ накардан ба ҳеҷ як дин, ба ҷо овардани маросимҳои динӣ ё пропагандаи атеистӣ таъмин карда мешавад. Аз ваҷҳи эътиқоди динӣ кинаву адоват барангехтан манъ карда мешавад.**

**Дар СССР дин аз давлат ва мактаб аз дин ҷудо карда шудааст».**

Нуктаҳои асосии ин модда дар Конституцияҳои ҳамаи республикаҳои иттифоқӣ, аз он ҷумла РСС Тоҷикистон, зикр гардидаанд. Озодии виҷдон ҳамчун принципи конституционӣ кафолати дахлнопазири эътиқоди ҳам атеистон, ки аксарияти аҳолии мамлакатро ташкил медиҳанд в[illegible] пайравони ин ё он дин мебошад. Кафолати озодии атеизм дар он зоҳир мегардад, ки давлат ба ҳар як гражданин барои озод шудан аз [illegible]фоти динӣ, даст кашидан аз эътиқод ба дин, ба доштани эътиқоди атеистӣ ва бурдани пропагандаи фаъолонаи атеистӣ ҳуқуқ медиҳад. Ин чунин маънӣ дорад, ки дар инкор намудан ва танқид кардани ҳар гуна мазҳабу оини динӣ ҳеҷ гуна маҳдудият нест ва бу-

да ҳам наметавонад. Барои бурдани пропагандаи илмӣ-атеистӣ тамоми воситаҳои таъсиррасонии идеявию сиёсӣ ба омма: мактаб, радио, телевизион, матбуот, клубҳо, китобхонаҳо, музейҳо ва ғайра муҳайё карда мешаванд. Ин кор зимнан бояд тавре бурда шавад, ки ба озодии виҷдони диндорон садама нарасонад.

**Кафолати озодии эътиқод ба дин** аз он иборат аст, ки ҳар гражданин ҳуқуқ дорад бемамониат ба ҳар дине ки хоҳад, пайравӣ намояд, эътиқоди мазҳабиро озодона интихоб намояд ё тағьир диҳад, расму оини мазҳабиро озодона риоя намояд, ба шарте ки онҳо хилофи тартиботи ҷамъиятӣ набошанд. Ба ихтиёри диндорон, ҷамоатҳои онон ибодатгоҳҳо (калисоҳо, масҷидҳо, канисаҳо ва ғайра), ки моликияти халқӣ мебошанд, барои истифода гузошта мешаванд.

Пас ҳар гуна даъвои диндорон нисбат ба мо, атеистон, дар хусуси танқиди ҳар гуна дин ва бурдани пропагандаи атеистӣ пеш аз ҳама аз нуқтаи назари соф ҳуқуқӣ асос надорад. Атеистон ҳам барои пропагандаи эътиқоди худ, мисли диндорон ба риояи расму оин ҳуқуқ доранд. Беасос будани даъвои диндорон сабаби дигар ҳам дорад. Аз давлат ҷудо кардани калисо ҳаргиз маънои онро надорад, ки дар натиҷаи ин калисо дар ҳолати «давлат дар дохили давлат», дар ҳолати ташкилоти мутлақо мустақил ва ба қонун тобеъ набуда қарор гирифта, танқид кардани идеология ва фаъолияти он мумкин набошад. Оре, калисо ва масҷид сирф дар соҳаи динӣ озоданд. Ба ҷамоатҳо ва гурӯҳҳои диндорон ҳуқуқ дода шудааст, ки намозу маросимҳои худро озодона гузаронанд, ходимони масҷиду дигар ибодатгоҳҳоро интихоб ё киро намоянд, кадрҳои мазҳабӣ тарбия кунанд, барои нигоҳубини ибодатгоҳҳо (таъмир, гармкунӣ ва ғайра), ҳифзи асбобу анҷоми зарурати адои расму оинҳои мазҳабӣ, пардохти музди шахсоне, ки ба ин ё он ҷамоат хизмат мерасонанд, ба таври ихтиёрӣ аз диндорон пул ҷамъ кунанд. Зимнан, пуле ки ба таври ихтиёрӣ аз тарафи ташкилотҳои динӣ ҷамъ карда мешавад, аз андоз озод аст.

Ба ташкилотҳои динӣ инчунин иҷозат дода шудааст, ки аз мӯҳр, штамп ва бланкаҳое, ки дар онҳо унвонашон зикр шуда бошад, фақат барои корҳои дорои хусусияти динӣ истифода намоянд. Онҳо ҳақ доранд барои зарурати дохилии худ китобҳо, журналҳо, тақвимҳои динӣ ва дигар нашрияҳоро чоп кунанд. Чунончи, раёсати динии мусулмонҳои Осиёи Миёна ва Қазоқистон дар зарфи чорьяк асри охир қуръонро панҷ маротиба нашр намуд, мунтазам тақвими ҳиҷрии қамарӣ, журнали махсуси «Мусулмонони Шарқи Советӣ» ба чор забон (ӯзбекӣ, арабӣ, англисӣ, французӣ) чоп карда мешавад.

Ҳоло дар мамлакати мо ҳеҷгуна бақайдгирии гражданинҳо аз рӯи эътиқоди диниашон вуҷуд надорад. Чи тавре ки маълум аст, ба кадом дин тааллуқ доштан аз паспортҳо ва анкетаҳо бардошта шудааст. Муносибат ба дин ҳангоми ба кор, муассисаи таълимӣ ва ғайра дохил шудан ҳеҷ аҳамияте надорад. Давлати Советӣ бо ҳеҷ гуна воситаҳо гражданинҳоро маҷбур намекунад, ки дар фаъолияти ташкилотҳои динӣ ва зиддидинӣ иштирок кунанд. Озодии виҷдон бо пурра ҷудо кардани калисо аз давлат кафолат дода шудааст, ки ин, аз як тараф, ба ҳаёти дохилии калисо, яъне ба мундариҷаи таълимоти динӣ, хондани намоз дар масҷидҳо ва дигар ибодатгоҳҳо мудохила накардани давлат ва, аз тарафи дигар, ба корҳои давлат мудохила накардани калисоро ифода мекунад.

Вале ҳамаи ин чунин маъно надорад, ки калисо набояд ба қонунҳои советӣ, аз он ҷумла ба қонунҳое, ки фаъолияти ташкилотҳои диниро муайян мекунанд, итоат кунад. Ғайр аз ин, гарчи дар мамлакати мо калисо аз давлат ҷудо карда шудааст, он дар мамлакат озодона ва ошкор вуҷуд дорад, гарчи ҳар як гражданин ҳақ дорад ба худо бовар кунад ё атеист бошад, мо наметавонем фаромӯш ку-

нем ва набояд фаромӯш кунем, ки идеологияи динӣ — идеологияи зиддиилмӣ ва реакционӣ, идеологияи ба мо бегона аст. В. И. Ленин ба мо васият кардааст, ки ба муқобили дин муборизаи оштинопазир, созишнопазири идеявӣ бурда, расму оинҳо ва хурофоти динӣ беамон танқид карда, одамон дар рӯҳи атеизми илмӣ тарбия карда шаванд. Дар ин бора съезди XXVII КПСС бори дигар хотирнишон намуд. Дар таҳрири нави Программаи КПСС, ки съезд тасдиқ намуд, қайд шудааст: «Партия воситаҳои таъсиргузории идеявиро барои ҳамаҷониба паҳн кардани ҷаҳонфаҳмии илмии материалистӣ, барои бартараф намудани хурофоти динӣ истифода бурда, ба таҳқир шудани ҳисси диндорон роҳ намедиҳад. Партия тарафдори бекамукост риоя шудани гарантияҳои конституционии озодии виҷдон буда, кӯшишҳои бар зарари манфиатҳои ҷамъият ва шахс истифода бурдани динро маҳкум мекунад. Баланд бардоштани фаъолияти меҳнатӣ ва ҷамъиятии мардум, маърифатнок кардани онҳо, ҳамаҷониба паҳн кардани одату маросимҳои нави советӣ қисми таркибии тарбияи атеистӣ мебошад».

Ҳамаи ин маънои «таъқиб кардани дин», «зӯроварӣ» бар виҷдони диндорон, маҳдуд кардани ҳуқуқҳои онҳо, вайрон намудани қонуни озодии виҷдон ва ғайраро надорад, чуноне ки душманони хориҷии мо баъзан мехоҳанд онро ҳамин тавр маънидод кунанд. Ҳеҷ кас одамонро барои эътиқоди диниашон таъқиб намекунад ва барои ин ҳуқуқҳои гражданнии онҳоро маҳдуд намесозад, онҳоро ба рӯй гардондан аз дин маҷбур намекунад. Мақсади мо дигар аст. Мо мехоҳем диндоронро дар бораи зарарнок будани таълимоти динӣ ва расму оинҳои мазҳабӣ мӯътақид созем. Ин ҳамон вазифаи наҷиби атеист, ҳар як одами пешқадами ҷамъияти мо мебошад, ки аз талаботи озодии социалистии виҷдон бармеояд. Охир озодии виҷдон дар фаҳмиши марксистӣ-ленинии он — ҳаргиз маънои эътироф намудани ҳамзистии осоиштаи дин ва атеизмро надорад, балки тасдиқ намудани қонунияти муборизаи онҳо мебошад, ки дар он атеизм қатъиян ба дин ғолиб хоҳад шуд.

**Мубориза ба муқобили дин ин мубориза бо диндорон, бо рӯҳониён нест**, ки тавре, ки, мутаассифона, баъзе лекторон-атеистон ҳанӯз ҳамин тавр фикр мекунанд, **балки мубориза барои одамон, бар зидди идеяҳои зиддиилмӣ, бар зидди идеологияи динӣ мебошад.** Диндорон душманони мо нестанд. Аксарияти онҳо дар коллективҳои меҳнатӣ аз сидқи дил меҳнат мекунанд, сиёсати дохилӣ ва хориҷии партияи моро комилан тарафдорӣ менамоянд. Онҳо, мисли даҳриён ва атеистони мӯътақид, аз ҳамаи ҳуқуқҳо ва озодиҳои конституционӣ баҳравар мебошанд. Қувваи ҳаракатдиҳандаи тарбияи атеистӣ, таълим медод В. И. Ленин, бояд ғамхорӣ дар ҳаққи одамони диндор бошад, ки ин имкон медиҳад эҳсосот ва андешаҳои онҳо аз ҷаҳолати гумроҳиҳои динӣ ба сӯи нур — ба сӯи дониш, ба дарки зебоии маънавии воқеияти социалистӣ равона карда шавад. Беҳтарин мактаби тарбияи атеистӣ худи ҳаёт, сохти ҷамъиятӣ-сиёсии социалистии мо мебошад. Таҷассуми идеалҳои дурахшонтарини инсондӯстӣ, сурурӣ бунёдкорӣ, ҳашамат ва воқеияти дигаргуниҳои азим — ана инҳо **пеш аз ҳама** диндоронро водор месозанд, ки аз хоби даҳшатноки динӣ бедор шаванд. «...Ба ҳар андозае, ки социализм тараққӣ кунад, ба ҳамон андоза дин аз байн меравад. Аз байн рафтани дин бояд дар натиҷаи тараққиёти ҷамъиятӣ ба амал ояд, ки дар он роли тарбия калон аст»,— навишта буд К. Маркс (К. Маркс ва Ф. Энгельс. «Дар бораи атеизм, дин ва калисо», М., 1971, саҳ. 470).

Марксизм-ленинизм онро ба асос мегирад, ки ҳар гуна дин шакли зиддиилмии шуури ҷамъиятӣ мебошад. Динҳои бештар зарарнок ва камтар зарарнок, «хуб» ё «бад» вуҷуд надоранд. Динҳои масеҳият, ислом, яҳудӣ, буддоӣ ва ғайра як хел зиддиилмӣ, ҷаҳонбинии ре-

акционӣ мебошанд ва ба муқобили онҳо муборизаи идеявӣ бурдан лозим аст. **Сиёсати партияи мо нисбат ба дин, ҳамчун ба «шароби рӯҳӣ», «тарьёки халқ» тағьирнопазир, оштинопазир буд ва ҳаст.** Ҷанговарони фронти идеологӣ нисбат ба эътиқодоти гражданинҳои диндори советӣ ҳатталимкон бурдборӣ зоҳир намуда, тарбияи атеистиро набояд ягон дақиқа ҳам суст кунанд. Иштироки шахсии ҳар як коммунист дар пропагандаи ҷаҳонбинии илмӣ, ибрати оштинопазирии идеявӣ бо идеология ва ахлоқи динӣ, бо рафтори ҳаррӯзаи худ устувор намудани сифатҳои олии маънавӣ — омилҳои таъсирбахши фаъолияти атеистӣ мебошанд.

Мутаассифона, қайд кардан лозим меояд, ки дар баъзе ҷойҳо пропагандаи атеистӣ суст шудааст. Аз ин вазъият намояндагони рӯҳониён фавран истифода намуда, фаъолияти худро ҷон мебахшанд. Масалан, дар совхози «Панҷакент» ва колхози ба номи Калинини райони Панҷакент айнан ҳамин тавр шуд, ки дар ин ҷо ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ бефаъолиятӣ зоҳир намуда, ҳатто ба он ки баъзе коммунистон, муаллимони мактаби маҳаллӣ дар намоз иштирок карда буданд, таваҷҷӯҳ зоҳир накарданд. Ин масъала дар маҷлиси бюрои комитети партиявии шаҳр мавриди муҳокима қарор дода шуд. Дар он таъкид гардид, ки муносибати партия ба дин ҳамчун ба идеологияи зиддиилмӣ ҳамеша созишнопазир буд ва ҳаст.

Баъзе ҷавонписарон ва духтарон, ки эътиқоди мустаҳками атеистӣ надоранд, дар зери таъсири холаю бобоҳояшон дар маросимҳои динӣ иштирок мекунанду вале дар ин рафтори худ ҳеҷ чизи норавоеро намебинанд. Барои баъзе одамони ноустувор роҳ ба сӯи калисо, масҷид ва сектаҳои баптистӣ аз ҳамин чизҳои хурд сар мешавад. Ду нафар муаллимаҳои райони Панҷакент, аъзоёни ВЛКСМ Муқаддам ва Маҳбубаро дар рӯзи тӯи арӯсиашон дар зери фаранҷӣ ба хонаи домодҳо оварданд. Вале, мутаассифона, ҳеҷ кас аз ҳозирон, ки дар байни онҳо коммунистон ва комсомолон ҳам буданд, ба дурустии ин кор шубҳа накарданд ва рафтори соҳибони тӯйҳоро ислоҳ накарданд. Бепарвогии баъзе коммунистон нисбат ба зуҳуроти боқимондаҳои ислом ва динҳои дигар бояд ба таври ҷиддӣ маҳкум карда, масъулияти аъзоёни партия барои вазъияти кори атеистӣ, барои ҷорӣ намудани расму оинҳои нави советӣ баланд бардошта шавад.

Дар съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон қайд карда шуд, ки дар республика ҳоло ҳам муллоҳои сохта, ҷамоатҳо ва гурӯҳҳои қайднашудаи динӣ амал мекунанд, ҳанӯз баъзе роҳбарон, аз ҷумла котибони комитетҳои партиявӣ ҳам ҳастанд, ки вазъиятро хуб нишон доданӣ шуда, аҳамияти ҷиддии сиёсии масъаларо ҳис намекунанд ва хусусияти зиддисоветии пропагандаи динии хориҷиро, ки ба республикаи мо равона карда шудааст, ба назар намегиранд. Барои пешгирӣ намудани фаъолияти ғайриқонунии хизматгузорони дин бояд қонунҳои советии мо истифода бурда шаванд.

Пропагандаи атеизми илмӣ фақат ҳамон вақт натиҷаи дилхоҳ бахшида метавонад, ки он мунтазам ва мақсаднок, алоқамандона бо вазифаҳои умумии муборизаи идеологӣ дар марҳалаи ҳозира ба роҳ монда, бо тамоми фаъолияти серсоҳаи идеявию сиёсии ташкилотҳои партиявӣ пайваст гардад. Вазифаҳои наве, ки съезди XXVII КПСС дар соҳаи кори идеологӣ ба миён гузоштааст, азнавсозии пропагандаи атеистии мо, муфассал ва амиқтар кор карда баромадани як қатор проблемаҳои муҳимтаринро, ки бо атеизми илмӣ вобастаанд, талаб мекунанд. Аз ҷумла, зарурати гузаронидани тадқиқоти доманадор оид ба танқиди қуръон ва тафсирҳои он, фош намудани моҳияти модернизми ислом дар хориҷа ва дар мамлакати мо, оид ба таърихи озодфикрии халқи тоҷик ба миён меояд. Масъалаи бо воситаи зарурӣ, материалҳои маълумотдиҳанда таъмин кардани пропагандистон, муаллимони университетҳои халқӣ ва мактабҳои атеизм, корку-

нони партиявӣ, советӣ ва комсомолӣ, нашри осори атеистии Маркс, Энгельс, Ленин ба забони тоҷикӣ пурра ҳал нашудааст.

Акнун ба муаллифи савол хотирнишон мекунем, ки атеистон ҳангоми муайян намудани ба истилоҳ «вазни қиёсӣ» ва самти асосии танқиди боқимондаҳо ва хурофотҳои динӣ бояд андозаи паҳн шудани ин ё он динро дар маҳалли муайян ва дараҷаи таъсири онро ба назар гиранд. Рафтори лектор дар мавриди масъалае, ки мо дида баромадем, дуруст буд, зеро ӯ лекцияи худро дар асоси ба назар гирифтани он ки дар ноҳияи Осиёи Миёна оммаи асосии диндорон — мусулмон мебошанд, асосан ба танқиди ислом бахшида буд. Албатта, аз назар дур мондани динҳои дигар, аз ҷумла, масеҳият, ки пайравони он амалан дар ҳамаи районҳои Тоҷикистон ҳастанд, низ мумкин нест.

Ва, ниҳоят, дар бораи мастигарӣ ва даромади муфт. Чи тавре ки маълум аст, дар мамлакат барои барҳам додани ҳар гуна боқимондаҳои зарарноки замони кӯҳна, аз ҷумла мастигарӣ ва алкоголизм кори зиёд бурда, мубориза ба муқобили даромади муфт пурзӯр карда мешавад. Дар ин бобат қарорҳои махсуси КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР қабул карда, тадбирҳои дорои характери қонунӣ андешида шудаанд.

Дар ин ҷо қайд кардан лозим аст, ки дин ва оинҳои он, алалхусус дини масеҳӣ, асосан мастигариро тарғиб менамуданд. Ба ин хотиррасон намудани он расму оинҳои ҷонсахти дини мазкур, монанди «сарфи таъоми муқаддас», инчунин одати маъмули «бахшишҳои фаровон» дар иди эҳёи масеҳ, иди мавлуд, дар рӯзҳои ба истилоҳ, идҳои пирони калисо бахшида ба ғусли таъмид, ёдбуди рафтагон кифоят мекунад.

Ташкилотҳои партиявӣ, советӣ, касабавӣ ва дигар ташкилотҳои ҷамъиятӣ, органҳои матбуот, радио ва телевизион дар мубориза ба муқобили ҳам мастигарӣ ва алкоголизм ва ҳам ба муқобили даромади муфт корҳои зиёдеро ба ҷо меоранд. Расму оинҳои нави советӣ ҷои урфу одатҳои кӯҳнаро мегиранд. Дар бисёр ҷойҳо тӯйҳо ва дигар маросимҳои хурсандӣ ҳоло бидуни нӯшокиҳои алкоголӣ гузаронида мешаванд. Ҳамаи қувваҳои пешқадами ҷамъиятӣ тадбирҳоеро, ки баҳри решакан кардани ҳама гуна зиштиҳои ба тарзи ҳаёти советӣ бегона нигаронида шудаанд, фаъолона дастгирӣ менамоянд.

# ЗАВОД МӮҲТОҶИ АЗНАВСОЗИИ КУЛЛӢ АСТ

**«Имкониятҳои тараққиёти хоҷагии шаҳрҳои хурду миёна ва посёлкаҳои коргарнишин пурратар истифода бурда, дар онҳо корхонаҳои хурди махсус, филиалу цехҳои ҷудогонаи заводу фабрикаҳои мавҷуда ҷой дода шаванд...»**

*(Аз Роҳҳои асосии тараққиёти иқтисодӣ ва социалии СССР дар солҳои 1986—1990 ва дар давраи то соли 2000)*

Заводи аппаратураи пастшиддати Адрасмон маҳз ҳамин гуна корхонаи начандон калони махсусгардонидашуда мебошад. Вай соли 1959 бунёд карда, соли 1971 ба ҳайати иттиҳодияи истеҳсолии «Средазэлектроаппарат»-и Вазорати саноати электротехникии СССР дохил карда шуда буд. Завод выключательҳои релей, куттиҳои тоқтақсимкунӣ, переключательҳо, рубильникҳои гуногун истеҳсол мекунад. Қисми зиёди таҷҳизот дар ин ҷо кайҳо аз ҷиҳати маънавӣ кӯҳна шуда, миқдори зиёди он баъди дар корхонаи асосӣ ва дар корхонаҳои дигари иттиҳодия аз ҳисоб баровардан аз нав барқарор карда шудааст. Ягон бинои истеҳсолӣ ба талаботи ҳозираи технологияи истеҳсолот ва санитарияи саноатӣ ҷавоб дода наметавонад. Ин боиси он гардид, ки дар завод меҳнати зӯрталаби дастӣ, якранга хеле зиёд буда, имконияти механиконидани процессҳои ҳатто зӯрталабтарини истеҳсолӣ вуҷуд надорад. Ақаллан, шароити меҳнати гурӯҳи таъмиргаронро мисол мегирем. Барои аз пресси 40-тоннагӣ бахри ремонт гирифтани шкив усули бобоии ғалақаи занҷириро ба кор мебаранд. На дар ин цех ва на дар ягон цехи дигар имконияти шинондани крани поядор вуҷуд надорад. Тамоми корҳои боркунию борфарорӣ дастӣ ба ҷо оварда мешаванд.

Танҳо бо техника мусаллаҳ намудани корхона, пурра аз нав ба роҳ мондани истеҳсолот дар ин ҷо вазъиятро ба куллӣ тағйир дода метавонад. Меҳнат бояд фараҳбахш бошад ва ҳисси эҷодкориро бедор кунад. Вале дар сурати бо роҳи сӯрохкунии такрор ба такрор дар деталь қолаби пешбинӣ гардидаро ҳосил намудан дар бораи чӣ гуна эҷодкорӣ сухан рондан мумкин аст? «Дар натиҷаи ин мо ним рӯз бо кори бемаҳсулу якранга машғул мешавем,— мегӯяд челонтари асбобсоз коммунист Ҳ. Ҳошимов.— Охир дар саросари мамлакат процесси суръатфизоии прогресси илму техника давом дорад. Магар он танҳо насиби корхонаҳои калонтарин ва иттиҳодияҳо мебошад?»

Бояд гуфт, ки роҳбарони завод масъалаи азнавсозии корхонаро дар тӯли солҳои зиёде ба миён мегузоранд. Дар ин бобат мукотибаи васеъ ҳам бо иттиҳодия ва ҳам бо Вазорати саноати электротехникии СССР мавҷуд аст. Дар бораи шурӯъ кардани ин кор борҳо қарорҳо қабул карда шудаанд. Охирини онҳо соли 1983 қабул гардида буд. Дар асоси он 14 октябрь бо имзои ҷонишини сардори иттиҳодия Ю. С. Кирюшин фармон баровардa шуда буд. Бо фармони мазкур лоиҳаи азнавҷиҳозонии техникии участкаҳои механикӣ, қолибрезӣ, асбобсозӣ ва васлгарӣ тасдиқ карда шуд. Пешбинӣ карда шуда буд, ки дар натиҷаи ин ҳосилнокии меҳнат умуман дар завод 27,4 фоиз меафзояд.

Дар худи ҳамон фармон ба шӯъбаи сохтмони асосӣ ва таҷҳизоти иттиходия (Р. Куликов) супорида шуда буд, ки ҷудо кардани маблағ ва фондро барои таҷҳизот пешбинӣ намояд.

Се сол гузашт, вале аҳвол мисли пештара аст. Акнун ҳама умед ба соли ҷорист, зеро дар ниҳояти кор, барои таҷҳизот заказ қабул шуд. Аз чор модули цехҳои истеҳсолӣ, ки барои завод ҷудо карда шуда буд, дутоаш омада расид, аммо мутаассифона ҳанӯз пурра комплектонида нашудааст.

Ба худ тасаввур мекунем, ки ин азнавсозии кайҳо пешбинигардида ниҳоят ба вуқӯъ пайваст. Модули цехҳо васл намуда, таҷҳизоти ҳозиразамон шинонда шудааст. Вале оё ҳамаи ин ба иҷрои ҳамаи вазифаҳое, ки дар назди коллективи завод истодаанд, имконият медиҳад? Аз таъминоти моддию техникӣ сар мекунем, ки онро имрӯз ҳатто қаноатбахш ҳисоб кардан мумкин нест. Иттиҳодияи «Средазэлектроаппарат» ба корхонаи начандон калон ҳамчун ба фарзанди ӯгай муносибат мекунад. Дуруст аст, ки заводи Адрасмон камтар аз даҳьяки маҳсулоти иттиҳодияро мебарорад, аммо ин ҳаргиз барои чунин муносибати беэътиноёна ба коллективи меҳнатӣ сабаб шуда наметавонад. Коэффициенти мураттабии кори завод дар соли 1986 танҳо 0,69-ро ташкил намуд. Вале ин маълумот ҳам ба назар хеле зиёд менамояд. Масалан, дар нимаи моҳ план ҳамагӣ 15—20 фоиз ба ҷо оварда мешавад. Бинобар нарасидани масолеҳ ва ашъёи хом дастгоҳҳо бекор меистанд. Дар амал одамон ва таҷҳизот танҳо дар ду ҳафтаи охири моҳ пурра кор мекунанд, дар участкаи Консой бошад, ин нишондиҳанда боз ҳам камтар — 9—10 рӯзро ташкил менамояд. Аз рӯзҳои аввали моҳ ҳама чиз — бекористӣ, сипас шитобкорӣ, соатҳои кор дар рӯзҳои истироҳат аз нав оғоз мегардад. Фондҳои гузаранда нестанд ва ҳеҷ гоҳ набуданд.

Баробари зарурати азнавсозӣ роҳбарони завод бисьёр солҳо боз масъалаи аз иттиҳодия ҷудо шуданро мегузоранд. Дар аввал сухан фақат дар бораи дар базаи завод ташкил намудани корхонаи мустақил мерафт. Вале баъдтар маълум шуд, ки корхона барои кори мустақилона умуман тайёр нест. Худатон фикр кунед, сарбухгалтер балансро пурра бароварда наметавонад ва онро ҳамчун чизи нимтайёр ба иттиҳодия мебарад. Инженери оид ба меҳнат ва музди кор (воқеан мутахассиси ҷавони дорои маълумоти дахлдори олӣ) ҳуҷҷатҳои зарурро тайёр карда наметавонад. Модули цехҳо омада истодаанд, вале барои дар территория васл кардани онҳо мутахассисон нестанд, техникаи бинокорӣ, механизмҳои борбардорӣ вуҷуд надоранд. Пешбинӣ карда буданд, ки онҳоро бо усули хоҷагӣ васлу монтаж мекунанд. Вале аз ин идея даст кашидан лозим омад, чунки дар завод ҳатто участкаи худии бинокорӣ вуҷуд надорад. Фақат ҳамкории оқилона, ҳавасмандии хоҷагӣ ба корҳои завод несту халос. Мубориза барои мустақилӣ, аз як тараф ва халалдор кардани вазифаҳои бевоситаи худ дар назди корхонаи тобеъ, аз тарафи дигар, муносибатҳои байни завод ва иттиҳодияро, ки хеле мураккаб буданд, бесару нӯг карда монданд.

Дар завод ин махсусан ба сиёсати оид ба кадрҳо зарари калон расонд. Агар худи имрӯз техникаи нави ҳозиразамон (нимавтоматҳо, дастгоҳҳои аз рӯи программа идорашаванда ва монанди инҳо) дохил мегардид, онро касе васлу монтаж карда ва ба кор андохта наметавонист. Барои мисол дур рафтан шарт нест. Дар участкаи механикӣ инак бештар аз як сол боз дастгоҳи сайқалдиҳӣ бо программаи рақамӣ идорашаванда дар зери чанг мехобад.

Бидуни тайёркунии кадрҳо, баланд бардоштани ихтисоси онҳо ва ба онҳо омӯзондани ихтисосҳои нав дар бораи азнавҷиҳозонии техникаи корхона ҳоҷати сухан рондан ҳам нест. Имрӯз бисьёр пробле-

маҳои завод бо нарасидани мутахассисони дорои маълумоти олии техникӣ ва коргарони баландихтисос алоқаманд аст.

Он чи, ки имрӯз дар ин бобат ба ҷо оварда шудааст, вазъияти корро чандон беҳтар накард. Масалан, се моҳ пеш аз ин электрикҳо дар курси махсус таҳсил карданд. Дар курсҳои такмили ихтисос дар иттиҳодия симпечонҳои двигательҳо ва гравирчиҳо таълим гирифтанд. Бо ҳамин кор анҷом ёфт. Навбати дастгоҳчиён нарасид ва маълум нест, ки кай мерасида бошад. Воқеан 12 нафар хатмкунандагони мактаби миёна аз завод ба омӯзишгоҳи касбҳои техникӣ роҳхат гирифтанд. Пешбинӣ гардида буд, ки онҳо харрот, челонгар ва дастгоҳчӣ мегарданд. Вале дар омӯзишгоҳ ба тарзи худ амал намуда, ба ҳамаи онҳо ихтисоси харротиро омӯзонданд. Ҳамин тавр дар натиҷаи муносибати нодурусти инженери собиқ оид ба таълими техникӣ ба завод харротони зиёдатӣ омаданд ва он чун пештара ба мутахассисони ихтисосҳои дигар мӯҳтоҷ монд.

Вазъияти такмили ихтисоси ҳайати коркунони инженерию техникӣ низ чандон хуб нест. Албатта, технологҳо, конструкторҳо, механикҳоро ба курсҳои такмили ихтисос фиристодан мумкин аст, вале ҳамаи онҳо маълумоти миёнаи техникӣ доранду таълим дар курсҳо дар базаи маълумоти олӣ анҷом дода мешавад. Бинобар ин ба завод инженерон ва коргарони баландихтисос лозиманд, агар онҳоро имрӯз тайёр накунанд, пас фардо дер мешавад. Ғайр аз ин техникаи нав ҳам баъди азнавсозӣ мисли ягона дастгоҳи бо программа идорашаванда зери чангу хок мемонад.

Процесси дар ҳар як корхона муқимӣ гардонидани кадрҳои баландихтисос ба се принцип асос меёбад: кори завқовар, манзили хуб, шароитҳои мӯътадили социалию маишӣ. Дар заводи аппаратураи пастшиддати Адрасмон ба мутахассисон ҳеҷ яке аз ин шароитҳоро пешниҳод карда наметавонанд. Аз соли 1981 то ҳанӯз ягон квартира сохта нашудааст ва агар коргарони завод манзил гирифта бошанд, пас ин марҳамати корхонаҳои дигар буд. Соли 1986 сохтмони хонаи истиқоматии чорошьёна пешбинӣ мешуд, вале бо «ёрии» иттиҳодия ин кор то квартали чорум кашол ёфт. Ҳозир ҳам сохтмони он ба мӯҳлати номуайян мафқуф гузошта шудааст.

Соли ҷорӣ сохтмони боғчаи бачаҳо ба нақша гирифта шудааст, аммо қарор дар бораи сохтмон бо ягон чиз, ҳатто бо ҳуҷҷатҳои лоиҳавию сметавӣ таъмин карда нашудааст. Дар сехҳо шароитҳои оддитарини маишӣ: либоскашак, душхона, хонаи истироҳат вуҷуд надоранд, як гӯшаи сурх барои тамоми завод. Агар ба ин илова намоем, ки посёлка бо оби нӯшокӣ пурра таъмин карда намешавад ва кушодани чоҳи нави обкашӣ танҳо барои соли 1989 пешбинӣ гардидааст, пас маълум мешавад, ки завод ба мутахассисони нав ҳозир умед баста наметавонад.

Роҳи халосӣ аз чунин вазъияти мураккаб дар ҳуҷҷатҳои съезди XXVII КПСС нишон дода шудааст: «Ҳудуди мустақилии иттиҳодияву корхонаҳо бояд васеъ шавад, масъулияти онҳо барои ноил шудан ба калонтарин натиҷаҳои ниҳоӣ баланд бардошта шавад. Барои ин онҳо бояд ба ҳисоби ҳақиқии хоҷагӣ, ба худхароҷотбарорӣ ва худтаъминкунии молиявӣ гузаронида шаванд, андозаи даромади коллективҳо бевосита ба самараи корашон вобаста карда шавад». Шояд на баромадан аз иттиҳодия, балки бо он бастани шартнома дар асоси ҳисоби хоҷагӣ беҳтар бошад. Дар айни замон сухан дар бораи ба ҳисоби хоҷагӣ гузаронидани тамоми завод меравад. Ин проблемаи таъминоти моддию техникӣ ва баланд бардоштани дараҷаи бо фонд мусаллаҳ буданро ҳал менамояд. Зеро иттиҳодия барои бекористӣ ва таъминоти номунтазам масъулияти иқтисодӣ дорад.

Шояд эътироз кунанд: оё иттиҳодия ба ин розӣ мешавад? Барои иттиҳодия дар ҳайати худ доштани заводи қафомонда не, балки кор-

хонаи аз ҷиҳати иқтисодӣ пурқуввату барои иҷрои вазифаҳои мураккабтар, истеҳсоли маҳсулоти баландсифату гуногунхел қодир манфиатдор аст. Чунин муносибат ба такмили идоракунии истеҳсолот низ дар қарорҳои съезди XXVII партия нишон дода шудааст. «Дар ҳама соҳаҳои хоҷагии халқ ба усулҳои иқтисодии роҳбарӣ гузашта, барои ин таъминоти моддию техникӣ аз нав сохта, системаи нархгузорӣ, маблағҷудокунӣ ва кредитдиҳӣ такмил дода, тадбирҳои самарабахши зидди исрофкорӣ муайян карда шаванд».

Роҳи дигари ҳалли проблемаи заводро комитети партиявии шаҳри Қайроқум таклиф намуд. Вай ба ҳайати заводи электротехникии Исфара дохил намудани завод мебошад, ки маъмурият ва ташкилоти партиявии он барои ин кор розигӣ додаанд. Корхонаи мазкур муратгаб кор карда, даромаднок аст. Вай ҳароҷоти бо техникаи нав таъмин кардани заводи аппаратураи пастшиддати Адрасмон ва бунёд намудани объектҳои таъиноти социалию маданиро ба зимма мегирад ва таъминоти мунтазами моддию техникиро ба амал мебарорад. Қорро боз он чиз осон мегардонад, ки заводи электротехникии Исфара низ ба Вазорати саноати электротехникии СССР тобеъ мебошад.

Варианти дуюм боз ҳам афзалиятноктар аст. Зеро ба завод ёрии бетаъхир лозим мебошад. Аммо ҳамин чиз шубҳаовар аст, ки оё ин дар байни коллектив рӯҳияи тайёрхӯриро ба амал намеоварад, оё ин ёрӣ ва дастгирӣ ба ҳукми одат намедарояд. Маҳз барои ҳамин ҳам масъалаи муносибатҳои ҳисоби хоҷагӣ чун пештара басо муҳим аст. Албатта, ҳоло дар завод барои гузаштан ба ҳисоби хоҷагӣ шароит мавҷуд нест. Вале ба вуҷуд овардани чунин шароитро дастури мақсаднок барои оянда, вале бароиояндаи на чандон дур, шумоapproach дан лозим аст.

Гузаштан ба ҳисоби хоҷагӣ азнавсозии на танҳо истеҳсолот, балки тағьир додани психологияи одамонро низ тақозо мекунад. Ҳоло чунин азнавсозӣ дар саросари мамлакат, дар ҳар як коллективи меҳнатӣ давом дорад. Ба он ташкилотҳои партиявӣ роҳбарӣ мекунанд. Ва мақсад аз он муқаррар кардани тартибот дар истеҳсолот, мустаҳкам намудани интизом, баланд бардоштани масъулияти ҳар кас барои кори супурдашуда мебошад. Вале дар заводи Адрасмон ягон хел азнавсозӣ алҳол дида намешавад. Кори номураттаб, ба иттиҳодия вобаста будани ҳалли хурдтарин масъалаҳо одамонро аз кори мустақилона дур мекунад. Ва на танҳо коргаронро, балки устоҳо, бригадирҳо, роҳбарони участкаҳоро низ дур мекунад. Масалан, устои калон Ю. Қимсанов ба назди саринженер А. А. Романов омада хабар медиҳад, ки дастгоҳи сӯрохкунӣ кор намекунад. Таъмиргаронро даъват мекунанд, аммо онҳо тасдиқ менамоянд, ки дастгоҳ соз аст. Ҳама якҷоя ба цех мераванд ва тугмаи дастгоҳро зер мекунанд: воқеан ҳам дастгоҳ кор мекунад. «Охир стул нест ку»,— мегӯяд устои калон (вай роҳбари участка низ мебошад). Ин норасоиро бошад, бе дахолати саринженер бартараф кардан мумкин мебуд.

Агар ин воқеа воқеаи ягона мебуд, чунин ҳисоб кардан мумкин мебуд, ки Ю. Қимсанов одами бемасъулият аст. Вале модоме, ки ҳамаи устоҳо ба планёркаҳо на бо таҳлили кори ҷузъҳои истеҳсолии худ, балки танҳо бо маҷмӯи даъвоҳо ба роҳбарон, асосан аз рӯи таъминоти моддию техникӣ, ҳозир мешаванд, пас ин воқеаи ягона нест, ки дар бораи бемасъулиятӣ ва тайёрхӯрӣ гувоҳӣ медиҳад. Масалан, устои участкаи галваникӣ дар чандин планёркаҳо қатъиян талаб мекард, ки ванна шикоф шудааст, онро бо ваннаи нав иваз кардан лозим. Ваннаро тайёр карда ба участка бурданд, аммо усто аз он хабардор нагашта, дар планёркаи навбатӣ боз масъалаи мазкурро ба миён гузошт.

Ман танҳо як рӯз бо кори саринженер — одами донишманд ва серғайрат шинос шудам. Вай бо чӣ корҳое машғул намешуд! Агар ба

кори якрӯзаи вай дар миёни моҳ баҳо диҳем, пас онро бо як калима — ҷустуҷӯ — ифода кардан мумкин. Вай аз пагоҳии барвақт дар корхонаҳои ҳамсоя барои фаровардани таҷҳизоти расидаомада аввал кран, баъд борбардорҳоро мекофт, то ки ба иттиҳодия барои ашьёи хом ва материалҳо, сипас барои равған мошин фиристад, то ки пресс ва металлро равған кунанд. Ва ҳама вақт ӯ ба ҷои дигарон: ба ҷои таъминотчиён, устоҳо, сармеханик кор мекард.

Роҳбарони корхона на танҳо ба иваз намудани устоҳо ва мутахассисон, балки ба иваз намудани ташкилотҳои ҷамъиятӣ низ маҷбуранд. Дар ин ҷо каломи ташкилоти партиявӣ шунида намешавад, таъсири коммунистон ба корҳои коллектив ҳис намегардад, ҳарчанд онҳо дар ҳамаи участкаҳои истеҳсолӣ кор мекунанд. Дар давоми сол дар маҷлисҳои партиявӣ ва ҷамъомадҳои бюрои партиявӣ ягон маротиба дар бораи масъулияти роҳбарони звенои миёна барои участкаи супоридашудаи кор масъала муҳокима карда, масъалаи мубориза барои ҷорӣ намудани тартибот дар истеҳсолот ягон бор ба миён гузошта нашудааст. Баъди съезди XXVII КПСС дар маҷлис қарорҳои форуми партиявиро муҳокима намуда, қарори стандартӣ қабул карданд. Вале коммунистон оид ба иҷрои қарорҳои съезд ягон таклифи конкретӣ ба миён нагузоштанд. Ягон нафар коммунист, ки бо онҳо сӯҳбат кардам, гуфта натавонист, ки ташкилоти партиявӣ дар давраи баъди съезд бо чи кор машғул аст. Ҳам устои калони участкаи тозакунии пластмасса Ч. Бобокалонова, ҳам аъзои бюрои партиявӣ Г. Максютова, ҳам харрот Х. Ҳошимов, ҳам бригадири гурӯҳи таъмиргарон Қ. Тиллоев ба хотир оварда натавонистанд, ки дар маҷлисҳои партиявӣ бэ ғайр аз иҷрои плани завод ва мустаҳкам намудани интизоми меҳнатӣ боз дар кадом хусус сухан мерафт. Онҳо на хавотир буданду на ҳавасманд. Шояд онҳо ҳам ба чунин ақида одат кардаанд, ки ҳама бадбахтиҳо аз иттиҳодия бармеояд ва чизеро ислоҳ кардан мумкин нест. Умуман бюрои партиявӣ дар давраи муайян барои алоқамандона бо комитети партиявии иттиҳодия, аз рӯи принципи партиявӣ ҳал намудани масъалаҳо кӯшиш ҳам накардааст.

Коммунистон на танҳо мубориэони ҳар як чизи пешқадам нагардидаанд, балки ташаббуси маъмуриятро дар бобати ба усули ҳисоби хоҷагӣ гузаронидани баъзе участкаҳо дастгирӣ ҳам накардаанд. Ин кори муҳим дар рӯи коғаз монд. Ё хели нави маҳсулот — рубильникҳоро мисол гирем, ки ба роҳ мондани истеҳсоли он хеле кашол ёфт ва яке аз сабабҳои асосии қафомонии завод дар соли 1986 гардид. Проблемаҳо бисьёр буданд, вале ҳалли на ҳамаи онҳо ба иттиҳодия вобаста буд. Агар коммунистон ба кор дахолат мекарданд, пас он тезтар ва самаранок анҷом ёфта метавонист.

Магар ба муҳити маънавӣ дар коллектив таъсир расонидан, дар одамон тарбия намудани муносибати бомасъулиятона ва бошуурона ба меҳнат вазифаи бевоситаи коммунистон намебошад? Вале дар бораи ибрати шахсии коммунистон дар ягон маҷлиси партиявӣ сухан нарафт, бюрои партиявӣ ягон маротиба таҳлил накард, ки оё ҳамаи аъзоёни партия аз ӯҳдаи иҷрои нормаҳои истеҳсолӣ мебароянд ва кори худро хушсифат ба ҷо меоваранд. Мавқеи ташкилоти партиявиро танҳо мавқеи каноргирона номидан мумкин аст. Азнавсозӣ ба вай таъсир нарасонидааст.

Бо чунин баҳо ба фаъолияти ташкилоти партиявии завод котиби якуми комитети партиявии Қайроққум В. Г. Кравец низ розӣ мебошад. Ин корхона, мегӯяд вай, корхонаи қафомондатарини мо мебошад. Дар яке аз маҷлисҳои бюрои комитети партиявӣ, ки ба ҷамъбасти кори корхонаю муассисаҳо бахшида шуда буд, ҳисоботи котиби бюрои партиявии ин завод Ч. Г. Норматов дар бораи сабабҳои плани истеҳсолиро иҷро накардани коллектив шунида шуд. Кори сусти ташкилоти ибтидоии партиявӣ оид ба таъмини идеологии иҷрои

планҳо ва ӯҳдадориҳо қайд карда шуд. Вале то ҳанӯз фаъолияти ташкилоти партиявии завод беҳтар нашудааст. Сабаби ин, шояд, боз дар ҳамин бошад, ки дар кори комитети партиявӣ тамоили ҳалли масъалаҳои соф истеҳсолӣ ва аз будаш кам баҳо додан ба корҳои тарбиявӣ, оммавии сиёсӣ мушоҳида мегардад. Масалан, бо ёрӣ ва иштироки бевоситаи коркунони комитети районии партия дар завод бахшида ба гузаштан ба системаи нави додани музди меҳнат ва тайёрӣ ба кор дар шароити зимистон маҷлис гузаронида шуд. Аммо коркунони комитети партиявӣ бо корҳои ҷорӣ саргарм шуда, барои таҳлили кори ташкилотчигӣ ва тарбиявии ташкилоти партиявӣ, омодагии вай ба азнавсозии куллии муҳити маънавӣ дар коллектив вақт наёфтанд. М. С. Горбачёв дар маърӯза дар Пленуми июнии (с. 1986) КМ КПСС таъкид кард ки «баланд бардоштани қобилияти ҷанговаронаи ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ аҳамияти махсус пайдо мекунад. Мо ба имкониятҳои адонашавандаи онҳо борҳо боварӣ ҳосил кардем... азнавсозиро аз вусъати мустақилӣ, худфаъолӣ ва ҳуҷумоварии ташкилотҳои ибтидоӣ, ташаббус ва фаъолии коммунистон оғоз кардан лозим... Ва ин корро бояд комитетҳои районӣ ва шаҳрии партия, ки ба коллективҳои меҳнатӣ наздик буда, қувва ва имкониятҳои ташкилотҳои ибтидоии партиявиро медонанд, ба ҷо оваранд».

Имрӯз дар бораи ягон хел ҷанговарӣ ва ҳуҷумоварӣ дар фаъолияти ташкилоти партиявии завод сухан рондан лозим намеояд. Коммунистон вазифаҳои худро оид ба азнавсозии тамоми ҳаёт ва кори коллектив муайян карда натавонистаанд. Онҳо мунтазири онанд, ки кай дар бораи тобеияти завод, азнавсозии базаи моддию техникии он қарор қабул карда мешавад. Вале ба завод на танҳо азнавчиҳозонии техникӣ, балки тағьироти куллии тафаккури одамон, муносибати онҳо ба кор, ба завод зарур аст. Ва дар ин бобат бояд комитети партиявии шаҳр ёрӣ расонад.

Н. АЗАРИНА.

## Ба мо менависанд

# Коммунистон ҳисобот медиҳанд

Комитети партиявии райони Ишкошим қарорҳои съезди XXVII КПСС, талабҳои Устави КПСС-ро иҷро карда, барои минбаъд ҳам инкишоф ёфтан ва амиқтар гардидани демократияи дохилипартиявӣ, мустаҳкам шудани интизоми партиявӣ чораҳои конкретӣ мебинад. Дар давраи баъди съезд дар тайёрӣ ба пленумҳо ва бюрои комитети районии партия ва гузарондани онҳо дигаргуниҳои куллӣ ба вуқӯъ пайвастанд. Дар вақти тайёр намудани масъалаҳо дастури мухтасар тартиб дода, адабиёти зарурӣ омӯхта мешаванд, коркунони аппарат ба маҳалҳо рафта, бо одамон сӯҳбат менамоянд, вазъияти корҳоро меомӯзанд. Амалияи дар пленумҳо, бюро, маҷлисҳои ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ шунидани ҳисоботи аъзоёни комитети районии партия, коммунистон васеъ паҳн мегардад. Чунончи, вақтҳои охир ҳисоботи раиси комитети иттифоқи касабаи коркунони комплекси агросаноатӣ Ш. Мирзоев, раиси комитети иҷроияи район С. Айдмамадов, директори совхози ба номи Ленин Б. Ҳоҷихонов ва дигарон шунида шуд. Соли гузашта дар маҷлисҳои партиявии ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ҳисоботи қариб 200 нафар коммунистон шунида шуд.

Ба ғайри ин дар маҷлисҳои партиявӣ ҳисоботи коммунистон — роҳбарон, мутахассисон, чорводорон ва зироаткорон доир ба иҷрои планҳо ва супоришҳои истеҳсолӣ шунида мешавад. Дар навбати худ, эродҳои танқидии ба унвони коммунистон — роҳбарон гуфташударо ташкилотҳои партиявӣ ба ҳисоб мегиранд ва барои рафъи камбудиҳо чораҳо меандешанд.

А. МУРОДАЛИЕВ,
мухбири ғайриштатиамон.

# ИСЛОМ ДАР МУБОРИЗАИ ҲОЗИРАИ ИДЕОЛОГӢ

*С. АҲМАДОВ,*
*номзади илми фалсафа,*
*Р. ЎЛМАСОВ,*
*аспиранти Академияи илмҳои ҷамъиятшиносии назди КМ КПСС*

Дар шароити қатъиян тезу тунд гардидани муборизаи идеологӣ дар байни социализм ва капитализм фишори пропагандистии қувваҳои реакционӣ дар мамлакатҳои гуногуни Ғарб ва Шарқ пурзўр мешавад. Дар Маърўзаи сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII партия қайд шудааст: «Мо бо душмани таҷрибаноки синфие сарукор дорем, ки таҷрибаи сиёсии он гуногунсоҳа буда, дар давоми асрҳо санҷида шудааст. Вай мошини пуриқтидори шадиди пропагандистии бо воситаҳои ҳозиразамони техникӣ муҷаҳҳазро ташкил намуд, ки кормандони аппарати бузургаш дар рўҳи бад дидани социализм тарбия ёфтаанд».

Дар байни шаклу усулҳои гуногуни диверсияҳои идеологӣ қуввачои зиддикоммунистӣ ва реакционӣ пропагандаи клерикалиро васеъ истифода мебаранд, ки он вақтҳои охир яке аз мавқеъҳои асосиро ишғол намудааст. Ин бо як қатор омилҳои объективию субъективӣ, монанди, мавҷудияти оммаи бузурги диндорон ва фаъол гардидани муассисаҳои динӣ дар сиёсати расмии мамлакатҳои тараққикунанда алоқаманд аст. Дин дар дасти идеологҳои антикоммунизм на танҳо шакли қулаи кори пропагандистӣ, балки воситаи муҳими муҳофизати сохти мавҷудаи ҷамъиятию иқтисодии буржуазӣ дар аксарияти мамлакатҳои Шарқи Наздик ва Миёна низ мебошад.

Дин ҳамчун система ба идеологияи илмӣ, аз ҷумла, ба идеологияи марксистӣ муқобил меистад. Вай аз ҳар ҷиҳат имконияти худро барои аз ҷараёни зиддикапиталистӣ дида ба ҷараёни идеявии зиддикоммунистӣ табдил ёфтан (албатта, сухан дар бораи идеологияи динӣ дар хориҷа меравад) нигоҳ медорад. Бисьёр идеологҳои ҳозира ба он умед мебанданд, ки пропагандаи зиддикоммунистӣ дар намуди динӣ дар шахси диндорон заминаи реалӣ пайдо хоҳад кард, аз ин рў, ба ҳиссиёти қисми диндорони аҳолӣ такья карда мешавад. Таъсири чунин пропагандаро ба аҳолии мамлакати мо низ ба ҳисоб нагирифтан мумкин нест. «Албатта, асос нест, ки таъсири пропагандаи буржуазиро аз будаш зиёд нишон диҳем,— гуфта шудааст дар Маърўзаи сиёсии КМ ба съезди XXVII партия.— Одамони советӣ қимати аслии ҳар гуна пайғамбару пайғамбариро хуб медонанд, ба мақсадҳои ҳақиқии вайронкориҳои қувваҳои ҳукмрони монополистӣ хуб сарфаҳм меравад. Вале ҳақ надорем фаромўш кунем, ки «ҷанги психологӣ» мубориза барои ақлу хиради одамон, ҷаҳонфаҳмии онҳо, мақсадҳои ҳаётӣ, социалӣ ва маънавии онҳо мебошад».

Идеяҳои зиддикоммунистӣ дар намуди динӣ талаб менамоянд, ки онҳо сари вақт фош карда шаванд. Одатан ин идеяҳо дар шакли зо-

ҳиран безарар ба қалам дода мешаванд ва шахси диндор ба мазмуни ҳақиқии онҳо зуд сарфаҳм нарафтанаш мумкин аст. Дар сурати ба ин идеяҳо ғайританқидона муносибат кардан чунин одамон дар зери таъсири онҳо мемонанд. Дар хусуси ҳаракатҳои ҳозираи социалии зери пардаи ислом, ки дар мамлакатҳои Шарқи Наздик ва Миёна ба амал меоянд, ҳаминро қайд кардан лозим аст, ки имконияти истифодаи онҳо ба мақсадҳои зиддикоммунистӣ боқӣ мондааст ва ин аз бисьёр ҷиҳат ба фаъолӣ ва таъсири қувваҳои реакционӣ вобаста мебошад. Ҳангоми баҳодиҳӣ ба ин ҳаракатҳо мазмуни амиқи синфӣ ва оқибатҳои объективии байналхалқии онҳоро ба асос гирифтан лозим аст.

Дар шароити ҳозира роҳи идеологҳои мусулмон ва ходимони сиёсӣ барои ба сифати «қувваи сеюм»-и муқобили ҷаҳони социализм ва капитализм ҷудо кардани ба номи «ҷаҳони мусулмон» торафт равшан зоҳир мегардад. Агар тамоюли зиддиимпериалистии онҳо аз манфиати тараққиёти мустақилона барояд, пас мақсади зиддисоциалистии онҳо пурра ба манфиатҳои қувваҳои реакционӣ ва табақаҳои феодалию буржуазӣ, яъне ба синфҳо ва гурӯҳҳое вобаста аст, ки ба тараққиёти прогрессивии мамлакатҳои аз асорати мустамликавӣ озодшудаи ноҳия манфиатдор нестанд.

Империализм бо сардории ШМА барои ба захираи революция табдил наёфтани ҳаракатҳои социалӣ кӯшиш намуда, онҳоро барои мубориза бар зидди СССР, ҷаҳони социализм ва идеологияи он истифода мебарад. Вай фаъолияти марказҳои серdroшумори пропагандистӣ, воситаҳои ахбороти оммавиро, ки бо диверсияҳои идеологии зидди мамлакати мо мунтазам машғул мешаванд, ба роҳ мемонад ва мутобиқ месозад. Қувваҳои реакционӣ ҳамчун шарикони империализм кӯшиш менамоянд, ки ба муқобили социализми илмӣ ва таъсири мусбати он ба шуури оммаи меҳнаткашон тамоми шаклу воситаҳои муборизаи идеявиро истифода кунанд.

Дар баъзе мамлакатҳои Шарқ антисоветизм ва антикоммунизм ба дараҷаи сиёсати давлатӣ расонда шудааст, он ҷо ташкилотҳо ва марказҳои махсуси идеологӣ мавҷуданд, ба миқдори зиёд ҳар гуна адабиёт ва газетаю журналҳои дорои равияи муайян чоп карда мешаванд. Ҳамчун мисол журналҳои «Робита-ал-олам ал-ислом», «ал-Маҷалла», газетаи «Ахбор ал-олам ал-исломӣ», радиостанцияҳои марказҳои пропагандистии ташкилотҳои исломии Макка, Ҷидда ва ғайраро номбар кардан мумкин аст. Барои таъсиррасонии идеологӣ расму оин ва идҳои ислом, конференцияю симпозиумҳои гуногуни байналхалқӣ истифода бурда мешаванд. Дар ин бобат махсусан экстремизми мусулмонӣ фаъолӣ зоҳир менамояд.

Масъалаҳои асосии антикоммунизми исломӣ, мисли умуман «советологияи» Ғарб, масъалаҳои социалию иқтисодӣ буданд ва мебошанд. Антикоммунистон дар асоси «роҳи исломии тараққиёт» ном назарияи худ кӯшиш менамоянд «беасосии» таълимоти марксистиро дар бораи ҳаракати формационии ҷамъият нишон диҳанд, онро ба назарияи «фатализми иқтисодӣ» табдил диҳанд. Онҳо марксизмро барои гӯё ба назари эътибор нагирифтани омили маънавию ахлоқӣ ва роли субъект дар таърих гунаҳкор мекунанд. Дар айни ҳол худашон динро омили асосии тараққиёти ҷамъиятӣ мешуморанд. Аз ҷумла, идеологи «Ихван-ул-муслимин» С. Қутб менависад, ки гӯё коммунистон одамро ба воситаҳои қабеҳи моддӣ, ки аслан моҳияти инсон ва тараққиёти ҷамъиятиро ифода намекунанд, вобаста менамоянд. Идеологи дигар М. Қутб дар асараш «Шубаҳат ҳавла ал-ислом» низ ҳамин тавр муҳокима ронда, марксизмро барои муносибати яктарафа дар шарҳи ҷамъият ва роли субъект дар процесси таърихӣ айбдор менамояд.

Теғи танқиди антикоммунистони ислом бар зидди характери материалистии социализми илмӣ равона карда шудааст. Масалан, док-

тор М. Х. Дурронӣ аз тарафи социализми илмӣ инкор карда шудани даҳолати илоҳиро иллати асосии инкишофи шахс ва пойдор гардидани гуманизм, нормаҳои олии маънавию ахлоқии ҷамъият мешуморад. Дар асл бошад, марксизм бо муносибати материалистӣ ба ҳодисоти ҷамъиятӣ сабабҳои ҳақиқии инкишофи ҷамъиятро ошкор намуд, ки бо такомулоти қувваҳои истеҳсолкунанда ва муносибатҳои истеҳсолӣ алоқаманд буда, фаъолияти бошууронаи одамон, характер ва структураи системаи ҷамъиятиро муайян мекунанд. «Материализми таърихии Маркс бузургтарин музаффарияти фикри илмӣ гардид,— навишта буд В. И. Ленин.— Дар ҷои он ҳарҷу марҷ ва худсариҳое, ки то алҳол дар ақидаҳо дар бобати таърих ва дар бобати сиёсат ҳукм меронданд, назарияи ба дараҷаи ҳайратангез мукаммал ва мавзуни илмие омад, ки он нишон медиҳад чи гуна аз як сохти ҳаёти ҷамъиятӣ, ба сабаби тараққии қувваҳои истеҳсолкунанда, сохти дигари олитар ба вуҷуд меояд» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 19, саҳ. 5).

Беасосии танқиди динии марксизмро аз мавқеи идеализм ва қадария рафти инкишофи ҷамъият, ба формацияи ҷамъиятии социалистӣ гузаштани як қатор мамлакатҳо исбот мекунад.

Дар бораи қадарияи назарияи социалии идеологҳои мусулмон қонуниятҳои ивазшавии формацияҳои ҷамъиятиро инкор кардани онҳо, даъвои онҳо дар бораи алоқамандии инсон бо қазову қадари илоҳӣ, идеяҳои онҳо дар бораи вобастагии сабабҳои фаъолияти шахс, синфҳо, гурӯҳҳои социалӣ на бо тасаввуроти реалӣ, балки бо хаёлоти ботил шаҳодат медиҳанд. Ин идеологҳо барои бо андаке тағйирот нигоҳ доштани структураҳои мавҷуда баромад мекунанд, ки он ба характери муносибатҳои моликияти хусусӣ таъсир расонда наметавонад. Чунон ки академик Е. М. Примаков одилона қайд кардааст, тадбирҳои конкретӣ оид ба иқтисодиёт ва сохтмони давлатӣ «кӯшиши дар доираи структураҳои буржуазӣ дигаргун сохтани шакл» асту бас.

Идеологҳои ислом моликияти хусусиро муҳофизат менамоянд. Масалан, Муҳаммад Қутб менависад, ки марксизм ҳуқуқи моликияти хусусиро ба воситаҳои истеҳсолот инкор намуда, одамро аз пешомадҳои такомулоташ маҳрум месозад. Намояндагони концепцияи «роҳи исломии тараққиёт» дар мамлакатҳои гуногуни Шарқи Наздик ва Миёна низ аз ҳамин мавқеъ баромад мекунанд. Ба изҳороти онҳо дар бораи баробарҳуқуқӣ ва адолати социалӣ нигоҳ накарда, системаи социалии тарғибкунандаи онҳо ҷамъияти беҳуқуқӣ ва беадолатии социалӣ мебошад, зеро ҷамъияти адолати социалиро дар асоси моликияти хусусӣ ба воситаҳои истеҳсолот барпо кардан мумкин нест. Характери фидеистии назарияи «роҳи исломии тараққиёт» дар он ҳам ифода меёбад, ки принципҳои догматикии ислом — закот, рибо ва ғайра, ки бо фаъолияти реалии ҷамъиятии одамон ҳеҷ гуна алоқа надоранд, нормаи муносибатҳои ҷамъиятӣ қарор мегиранд. Концепцияи «роҳи исломии тараққиёт» ифодаи маҳдудияти майдабуржуазӣ, ба социализми илмӣ муқобил гузоштани он бошад ифодаи кӯшишҳои зиддикоммунистии қисми консервативии идеологҳои он аст.

Фаъолияти онҳо дар ҳамон мамлакатҳои Шарқ хеле паҳн шудааст, ки режимҳои сиёсии мавҷуда қувваҳои зиддикоммунистиро ҳимоя мекунанд. Концепцияи «роҳи исломии тараққиёт» адолати социалиро дар рӯҳи идеяҳои эгалитаризм фаҳмида, мазмуни категорияҳои социалиро бо арзишҳои динию этикӣ пурра менамояд. Масалан, «иқтисодиёти тавҳидӣ» (иқтисодиёти дар асоси яккахудоӣ ба роҳ мондашуда) танзими муносибатҳои ҷамъиятӣ, аз ҷумла муносибатҳои моликияти хусусиҷигиро бо фаҳмиши динии баробарии ҳамаи мусулмонон дар назди худо ва фаъолияти давлати исломӣ дар риояи принципи тақсимоти баробари неъматҳои моддӣ алоқаманд менамояд. Барпо кардани системаи «ҷаҳони синфӣ ва мутобиқат» дар сурати мав-

ҷудияти синфҳои антагонистӣ тарғиб намуда, назарияи марксистии муборизаи синфӣ чун қувваи пешбарандаи таърих инкор карда мешавад.

Вақте ки назарияи майдабуржуазии «роҳи сеюми тараққиёт» ҳамчун альтернативаи идеологӣ ба муқобили социализми илмӣ ва афкори пешқадами ҷамъиятии мамлакатҳои Шарқи Наздик ва Миёна истифода карда мешавад, он боз ҳам бештар реакционӣ мегардад. Алоқаи муайяни байни идеологҳои реакционии «роҳи исломии тараққиёт» ва қувваҳои зиддикоммунистии Ғарбро қайд кардан лозим аст. Онҳо бошуурона ё ба таври стихиявӣ ба зери таъсири марказҳои ғарбӣ меафтанд, бисьёр қувваҳои зиддикоммунистии мамлакатҳои «нохияи мусулмонӣ» бо пули онҳо таъмин ва нигоҳ дошта мешаванд.

Пропагандаи зиддикоммунистии исломиро аз рӯи мазмунаш шартан ба ҷараёнҳои зерин тақсим кардан мумкин аст: таҳриф кардани вазъияти дин ва диндорон дар СССР, танқиди социалию философӣ ва маданийи марксизм ва социализми реалӣ, пропагандаи идеяҳои панисломизм. Вобаста ба шароиту талаботи замон ҳар кадом аз ин масъалаҳо дар мадди аввали кори идеологӣ қарор гирифта метавонад. Масалан, дар шароити ҳозираи вусъати ҳаракатҳои миллии озодихоҳона, пурзӯр шудани таъсири мусбии социализм ба ақлу дили миллионҳо нафар меҳнаткашони тамоми ҷаҳон антикоммунизм масъалаҳои социалию иқтисодӣ, маданию философиро ба миён мегузорад. Инро дар мисоли баъзе мамлакатҳои Шарқи Наздик ва Миёна мушоҳида кардан мумкин аст, ки дар онҳо антикоммунизми исломӣ характери бештар муташаккилона пайдо карда, пропагандаи он бештар системанок ва мукаммал мегардад. Дар ин бора, алалхусус, фаъолияти марказҳои зиддикоммунистии Лигаи ҷаҳони исломӣ, идеологҳои «Ихваи ул-муслимин», маркази тадқиқоти исломии университети «Ал-Асхар», совети олии оид ба корҳои ислом ва ғайра шаҳодат медиҳанд. Дар асарҳои бисьёр идеологҳои ислом тамоюли «таҳлили системанок» ва «танқиди системанок» ба назар мерасад. Масалан, дар асари Саид Қутб «Адолати социалӣ» барои муносибати системанок ба масъалаҳои социалию сиёсӣ кӯшиш намуда, таълимоти марксистӣ дар бораи ҷамъият аз мавқеи фидеизми динӣ айбдор карда мешавад.

Ба бисьёр антикоммунистони мусулмон то ҳол беасос инкор кардани социализм хос аст, ки ин асосан ба концепцияҳои зиддикоммунистии Ғарб то солҳои 60-ум хос буд. Дар баробари ин дар концепцияҳои ислом ҳоло кӯшиши ба таълимоти худ бахшидани намуди илмӣ ба назар мерасад. Ин ба идеологҳое хос мебошад, ки зоҳиран мавқеи «мӯътадил»-ро ишғол намуда, ба объективона будани муҳокимаронии худ даъво мекунанд, ҳарчанд ки ин «объективият» аз доираи системаи идеологии зиддикоммунистӣ берун намебарояд.

Антикоммунистони хеле гузаро социализмро сиёҳ карда нишон доданӣ мешаванд. Масалан, органҳои Лигаи ҷаҳони исломӣ ба муносибати шастсолагии ташкильёбии республикаҳои Шарқи Советӣ материалҳои тӯҳматангез чоп карданд. Дар асарҳои идеологҳои «Ассоциацияи бародарони мусулмон» М. Қутб, Ғазалӣ, традиционалистҳо А. Оқ-Аттор, А. Ҷундӣ ва дигарон дар бораи гӯё тобеияти мустамликавии республикаҳои Осиёи Миёна ҳар гуна афсонаҳо бисьёранд. Антикоммунистони исломӣ бо характери атеистии идеологияи марксистӣ муросо карда наметавонанд. Тезисҳои онҳо дар бораи «давлати атеистӣ», «тазъиқи мусулмонон дар Иттифоқи Советӣ», таҳрифи принципҳои социалистии озодии виҷдон мавзӯи дӯстдоштаи фаъолияти пропагандистии онҳо мебошад. Онҳо тарбияи атеистии меҳнаткашонро дар СССР бо тадбирҳои зӯрии маъмурӣ айниятдор мекунанд, манфиатҳои диндоронро ба манфиатҳои тамоми аҳолӣ муқобил мегузо-

ранд, социализмро ба поймол кардани ҳуқуқи инсон айбдор менамоянд.

Агар фикрҳои бардурӯғи идеологҳои исломро бо даъвоҳои антикоммунистони Ғарб Р. Пайпс, А. Бейнигсен, Т. Раковска-Хармстоун ва ғайра муқоиса кунем, пас онҳо пурра ба ҳам мувофиқ меоянд. Вале фактҳо шаҳодат медиҳанд, ки КПСС ва Давлати Советӣ ҳамеша ба муқобили усулҳои маъмурӣ нисбат ба дин ва диндорон, барои қатъиян риоя намудани принципҳои социалистии озодии виҷдон, ки дар актҳои қонунгузории Давлати Советӣ зикр шудаанд, баромад мекунанд. «Ба муқобили хурофоти динӣ,— навишта буд В. И. Ленин,— хеле боэҳтиёт мубориза бурдан лозим аст, касоне ки дар ин мубориза ҳиссиёти диниро таҳқир мекунанд, зарари калон мерасонанд. Бо роҳи пропаганда, бо роҳи маърифатнокикунӣ мубориза бурдан даркор аст» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 28, саҳ. 188).

Эҳтиром кардани ҳиссиёти диндорон яке аз талабҳои асосии кори атеистӣ мебошад. Ленин ҳамеша дар бораи он ғамхорӣ мекард, ки принципҳои марксистии тарбияи атеистӣ ба амал бароварда шаванд. Вай ҳангоми тартиб додани лоиҳаи Программаи РКП(б) дар соли 1919 вазифаи асосии кори атеистиро ин тавр муайян карда буд: «Партия барои тамоман хароб кардани алоқаи байни синфҳои истисморгар ва ташкили тарғиботи динӣ ва инчунин барои бо сурати ҳақиқӣ раҳонидани оммаҳои меҳнаткаш аз қайди хурофотҳои динӣ кӯшида, барои ин ба таври васеътарин пропагандаи илмӣ-равшаннамой ва зиддидинӣ ташкил менамояд. Дар айни ҳол то мумкин аст ба куллӣ аз ҳар гуна таҳқири ҳиссиёти диндорон ҳуддорӣ кардан зарур аст, зеро ин гуна таҳқири ҳиссиёти динӣ фақат ба қавитар гардидани таассуби динӣ сабаб мешавад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 29, саҳ. 131). Партия таълим медиҳад, ки ақидаи атеистӣ бояд дар асоси илмӣ, бо роҳи пропаганда, тарбия, баланд бардоштани дараҷаи маданӣ ва маълумоти меҳнаткашон ташаккул дода шавад. Баланд гардидани дараҷаи маънавӣ объективан ба дуршавии онҳо аз дин мусоидат менамояд.

«Масъалаҳои анъанавии» антикоммунизм муносибатҳои миллиро низ дар бар мегиранд. Ин ҳам барои таҳриф кардани воқеияти советӣ ва сиёсати миллӣ, ки КПСС ва Давлати Советӣ мегузаронанд, барои онҳо баҳона мебошад. Аз як тараф, онҳо процесси инкишофи миллатҳоро дар СССР ҳамчун процесси «русикунонӣ» (айнан мисли даъвоҳои антикоммунистони Ғарб), даст кашидан аз хусусиятҳои миллии маданият, ки пеш аз ҳама дин дар назар дошта мешавад, ба қалам медиҳанд. Аз тарафи дигар, онҳо диққатро ба процессҳои ҳозираи демографӣ ҷалб намуда, дар бораи «ба мавқеъҳои русҳо таҳдид кардани миллатҳои маҳаллии республикаҳои Шарқи Советӣ» дар шароити афзоиши босуръати демографии онҳо сохтакорона хулоса мебароранд. Комилан равшан аст, ки ин гапҳои бофта ягон асосе надоранд: дар шароити баробарҳуқуқии миллатҳо ягон хел «мавқеи махсус»-и ҳеҷ кадоми онҳо буда наметавонад. Инкишофи озодона, баробарӣ, дӯстӣ, ёрии ҳамдигарии халқҳо принципҳои асосии муносибатҳои миллӣ, сиёсати миллӣ дар СССР мебошанд ва баробари инкишофи ҷамъияти мо онҳо бо мазмуни нав ғанӣ мегарданд. Ба шароити тамоман дигар, ба системаи дигар нисбат додани тезисе, ки ба сиёсати мустамликадории империализм мувофиқ аст, дар бораи антиисторизм, муносибати механикӣ ва ғайриилмии умуман антикоммунизм, аз ҷумла, антикоммунизми исломӣ ба ин масъалаҳо шаҳодат медиҳад.

Чунин муносибати онҳоро нисбат ба масъалаҳои маданият ҳам дидан мумкин аст: якум, онҳо тамоми маданияти халқҳои «ноҳияи анъанавии мусулмониро» маданияти исломӣ мешуморанд; дуюм, маданияти ҳозираи халқҳои республикаҳои Шарқи Советиро на ҷиҳати

миллӣ, балки русӣ ба қалам доданӣ мешаванд; сеюм, характери миллии маданиятро инкор намуда, бо мафҳуми умумии «мусулмонӣ» ифода мекунанд.

Ҳамин тариқ, принципи методологие, ки антикоммунистони исломӣ истифода мебаранд, характери ирраționалӣ дошта, дар бобатҳои зерин зоҳир мегардад:

инъикоси ҳархела ва боғаразонаи воқеият. Мулоҳизаҳои онҳо ба фактҳои шахсони бегона ва мисолҳои алоҳидае, ки дар ҳаёти халқҳои мамлакати мо аҳамияте надоранд ва моҳиятан ба табиати социализм бегонаанд, асос ёфтанд;

ҷудоии метафизикии муфрад аз умумӣ ва ба умумӣ табдил додани муфрад, ки дар натиҷаи ин ҷиҳати фардӣ, алоҳида характери универсалӣ пайдо намуда, ба ҷиҳати мутлақо муқобили ҳолати реалии зуҳуроти социалӣ табдил меёбад;

принципҳои динӣ ба сифати меъёри асосии ҳақиқат ба миён гузошта мешаванд. Дин ҳамчун системаи универсалӣ, ки маданият, миллат, тарзи ҳаёт, унсурҳои бисьёру гуногуни ба ҳам зидро дар бар мегирад, шарҳ дода мешавад. Дар натиҷа мавҷудияти истисмор, нобаробарӣ, инчунин демократия, адолати социалӣ ба дараҷаи диндорӣ вобаста карда мешавад.

Пурзӯр гардидани фаъолияти антикоммунизми исломӣ дар баробари дигар равияҳои идеологии империализм вазифаи такмил додани контрпропаганда, оперативнокӣ ва ҳуҷумоварии онро талаб менамояд. Дар Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII партия қайд карда шудааст: «Ба корчаллонӣ ва бепринципии пропагандистони буржуазӣ профессионализми олии коркунони идеологии мо, ахлоқи ҷамъияти социалистӣ, маданияти он, ошкории ахборот, характери ҷасурона ва эҷодкоронаи пропагандаи моро муқобил гузоштан лозим аст. Ҳуҷумоварӣ ҳам дар мавриди фош намудани диверсияҳои идеологӣ ва ҳам дар интишори ахбороти ҳаққонӣ дар бораи комьёбиҳои реалии социализм ва тарзи социалистии зиндагӣ лозим аст».

---

## Ба мо менависанд

# Алоқаи мутақобила

Обрӯи коркуни партиявӣ. Чӣ тавр ба он бояд соҳиб шуд? Онро чи тавр муайян мекунанд? Вақте ки кас бо коммунист Е. Ю. Надь вомехӯрад, ба ин саволҳо ҷавобҳои мукаммал мегирад. Евгений Юрьевич зиёда аз сӣ сол аст, ки дар автоотряди № 1 автоколоннаи 2936-и Вазорати автомобилии республика ронанда шуда кор мекунад. Ӯ борҳо аъзои бюрои партиявии ташкилоти ибтидоии партиявии автоколонна интихоб шудааст, соле гузашта коммунистони автоотряд вайро ташкилотчии гурӯҳи партиявӣ интихоб намуданд.

Ба ман аз рӯи хизмат борҳо муяссар шудааст, ба коллективе, ки дар он Е. Ю. Надь кор мекунад, равам ва бояд бигӯям, ки ба муносибати сарвари партиявӣ бо коммунистону бепартиявиён қоилам. Евгений Юрьевич суханони хушку холиву ибораҳои баландпарвозро наменависандад. Суханони ӯ ҳама вақт асоснок, боандеша ва, аз ин рӯ, вазндор мебошанд. Дар кор низ ӯ чунин аст. Котиби бюрои партиявии автоколоннаи № 2936 В. А. Чунта чунин мегӯяд: «Меҳнати пурмаҳсули коммунист сазовори эҳтироми ҳаррӯза аст. Кайфияти ӯ бо одамон доимо хуш аст ва аз ин рӯ одамон ба вай моиланд. Ронандаю бригадирони ҷавон барои ёрӣ ва маслиҳат ба назди ветерани автоколонна меоянд. Кадом масъалае ки бо кори бригада алоқаманд аст, коллективона ҳал карда мешавад, кори ҳар як меҳнаткаш серталабона таҳлил мегардад. Аз ин рӯ, маҳсули меҳнати ҳаррӯза низ баланд аст».

Бале, бригада ба қавлаш вафо мекунад. Панҷсолаи ёздаҳумро худи бригадир дар муддати 3 солу 6 моҳ иҷро намуд, баъди ӯ аъзоёни дигари коллектив низ ӯҳдадориҳои худро ба ҷо овarданд. Ронандаҳо соли якуми панҷсолаи дувоздаҳумро низ хуб ҷамъбаст намуданд — плани боркашонӣ барзиёд иҷро гардида, зиёда аз 6 ҳазор литр бензин сарфа карда шуд.

**В. СУРОДИН,**
**мухбири ғайриштатиамон.**

# ТЕЗОНИДАНИ ПРОГРЕССИ ИЛМУ ТЕХНИКА — САМТИ АСОСИИ СТРАТЕГИЯИ ИҚТИСОДИИ ПАРТИЯ

*Л. ЮСУФӢ,*
*номзади илми иқтисодӣ,*
*И. БОБОЕВ*

Дар маҷлиси машваратии моҳи июни соли 1985 дар КМ КПСС барпогардида М. С. Горбачёв концепцияи тезонидани прогресси илму техникаро ба миён гузошт, ки он дар съезди XXVII партия аз ҷиҳати назариявӣ минбаъда инкишоф дода, амалан конкреттар карда шуд.

Партия тезонидани прогресси илму техникаро мақсади асосии стратегияи иқтисодии худ, асоси моддии афзудани миқьёс ва суръати истеҳсолоти социалистӣ, шарти аз ҷиҳати ҳосилнокии меҳнат ва самаранокии иқтисодиёт дар ҷаҳон яке аз ҷойҳои аввалинро ишғол кардани мамлакатамон мешуморад.

Вусъати прогресси илму техника доираи васеи вазифаҳои ҷорӣ ва перспективии дорои характери ташкилӣ, техникӣ, иқтисодӣ ва социалиеро дарбар мегирад, ки ба фаъолияти ҳамаи ҷузъҳои аппарати идоракунӣ, ҳар як звенои хоҷагии халқ, ҳар кадом коллективи меҳнатӣ, ҳар як коммунист ва одами советӣ бевосита дахл доранд.

Аз рӯи мавзӯи мазкур баён кардани масъалаҳои зерин тавсия карда мешавад:

1. **Афзудани роли прогресси илму техника ва хусусиятҳои он дар шароити тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат.**

2. **Потенциали зеҳнӣ ва илмӣ дар системаи омилҳои тезонидани прогресси илму техника.**

3. **Сиёсати структурӣ ва инвестиционии тезонидани прогресси илму техника.**

Мақсади омӯхтани **масъалаи якум** шинос кардани шунавандагон бо роли тезонидани прогресси илму техника ва хусусиятҳои муҳимтарини он дар марҳалаи ҳозираи тараққиёти социализм мебошад. Ба проблемаҳои техникию иқтисодии он ноҳияҳо, соҳаҳои хоҷагии халқ ва корхонаҳо муфассалтар таваққуф кардан лозим, ки дар онҳо шунавандагон зиндагӣ ва кор мекунанд.

Мақсади асосии стратегияи иқтисодии КПСС тезонидани прогресси илму техника ҳамчун шарти ҳалкунандаи зиёд кардани самараи истеҳсолот мебошад. Вай ба ҳамаи омилҳои асосии тараққии иқтисодиёт хеле таъсир расонда, имкон медиҳад, ки аз ресурсҳои ҷамъият, фондҳои асосии истеҳсолӣ беҳтар истифода бурда, маҳсулоти баландсифат бароварда шавад. Афзудани вазни қиёсии омилҳои интенсивии тараққии иқтисодиёт боиси зудтар зиёд шудани натиҷаҳои ниҳоии истеҳсолот мегардад. Интенсификация бинобар он муҳим аст, ки захираҳои тараққиёти экстенсивӣ, ба монанди ресурсҳои меҳнатӣ, сӯзишворию энергия ва ашьёи хом нисбатан кам мешаванд. Интенсификацияи ҳамаҷонибаи истеҳсолот шарти ҳалкунандаи инкишофи қувваҳои истеҳсолкунанда ва дар ин асос минбаъда такомул ёфтани муносибатҳои истеҳсолии социалистӣ мебошад.

Хусусиятҳои тезонидани прогресси илму техника иборат аз он мебошад, ки, якум, комьёбиҳои ҳозираи соҳаи техника ва тадкиқоти калони илмиро истифода бурда, ҳамаи ресурсҳои мавҷударо ба соҳаҳои асосии тараққии иқтисодиёт гирд овардан, дуюм, ба навигариҳои дар амалия санҷидашудаи техникӣ роҳи васеъ кушодан лозим аст, то ки аз онҳо то дами аз ҷиҳати маънавӣ кӯҳна шуданашон ҳатталимкон нафъ дида шавад. Ва, ниҳоят, ба таври интенсивӣ вусъат додани тадқиқоти илмӣ ва кори лоиҳакашию конструкторӣ мебошад, ки барои дар ояндаи наздик ба вуҷуд овардани техника ва технологияи принципан нав, ки ҳосилнокии меҳнати ҷамъиятиро чандин баробар зиёд мекунанд, имконият медиҳад.

Тезонидани прогресси илму техника пеш аз ҳама вазифаи ба вуҷуд овардан ва дар хоҷагии халқ татбиқ намудани технология, техника ва маҳсулоти сарфакунандаи ресурсҳоро ба миён меоварад. Дар солҳои панҷсолаи дувоздаҳум кор фармудани технологияҳои прогрессивии барои ҳар як соҳаи базавӣ 1,5—2 баробар зиёд мешавад. Технологияҳои комилан нав, ба монанди технологияҳои электронии шуоӣ, плазмагӣ, биологӣ, радиационӣ, мембранӣ, химиявӣ ва ҳоказо басо васеъ кор фармуда хоҳанд шуд. Аз худ кардани онҳо имкон медиҳад, ки вазъияти сифатан нави на фақат корхонаҳои алоҳида, балки соҳаҳои томи хоҷагии халқ низ таъмин карда шавад.

Самти дигари тезонидани прогресси илму техника автоматонӣ ва механиконии истеҳсолот ва процессҳои истеҳсолӣ мебошад. Дар панҷсолаи ёздаҳум дар мамлакат 17,4 ҳазор намунаи типҳои нави мошину таҷҳизот, аппарат ва асбобу воситаҳои автоматӣ ба вуҷуд оварда, истеҳсоли 19,3 ҳазор хелҳои нави маҳсулоти саноат ба роҳ монда шуд. Истеҳсоли 12 ҳазор мошин, таҷҳизот, аппарат, асбоб, воситаҳои автоматонӣ ва маснуоти мошинсозӣ қатъ ёфта, дар корхонаҳои саноатӣ 729 ҳазор воҳиди таҷҳизоти истеҳсолот такмил дода шуд. Соли 1985 дар саноати СССР 161,6 ҳазор хатти пайдарпаи механиконидашуда, 34,3 ҳазор хатти автоматонидашуда, 102,1 ҳазор участкаю цехҳои ба таври комплексӣ механиконидаю автоматонидашуда, 7,2 ҳазор корхонаи ба таври комплексӣ механиконидашуда, 147 ҳазор воҳиди таҷҳизоти аз рӯи программа идорашаванда кор мекарданд. Ба вуҷуд овардан ва ҷорӣ намудани техникаи нав, механиконӣ ва автоматонии истеҳсолот боиси баланд шудани сифати маҳсулот мегардад. Соли 1985 15 ҳазор маснуот сазовори Нишони давлатии сифат шуд, ҳиссаи маҳсулоти категорияи олии сифат дар ҳаҷми умумии маҳсулот 16,3 фоизро ташкил дод.

Дар роҳи тезонидани прогресси илму техника дар республикаи мо ҳам тадбирҳои зиёде ба амал бароварда мешаванд. Чунончи, соли 1985 дар соҳаҳои саноат 1 236 хатти пайдарпаи механиконидаю автоматонидашуда, 548 цеху участкаҳои ба таври комплексӣ механиконидаю автоматонидашуда, зиёда аз 13 ҳазор воҳиди таҷҳизоти автоматию нимавтоматӣ, 356 воҳиди таҷҳизоти аз рӯи программаи рақамӣ идорашаванда кор мекард. Дар зарфи панҷсолаи ёздаҳум умуман дар республика ба туфайли баланд шудани дараҷаи техникии истеҳсолот меҳнати 20 ҳазор кас сарфа шуд.

Бояд гуфт, ки дар республика суръати ҷорӣ намудани технологияҳои прогрессивӣ, реконструкция ва бо техникаи нав ҷиҳозонидани соҳаҳои хоҷагии халқ ҳанӯз суст аст. Ҳиссаи меҳнати дастӣ зиёд мебошад. Масалан, дар сохтмон вай бештар аз 50 фоизро ташкил медиҳад. Солҳои охир ҳаҷми ҷамъоварии мошинии пахта намеафзуд, аксарияти корҳои сабзавоткорию чорводорӣ ҳоло ҳам дастӣ иҷро карда мешавад.

Съезди XXVII КПСС программаи калони автоматонию механиконии истеҳсолотро кор карда баромад. Дар саноати мамлакат ба кор андохтани қариб панҷ ҳазор системаи автоматонидашудаи идоракунии

процессҳои технологӣ пешбинӣ шудааст. Ин имконият медиҳад корхонаҳои ба таври комплексӣ автоматонидашудае ба вуҷуд оварда шаванд, ки онҳоро дар сурати дигар шудани маҳсулот бо хароҷоти кам зуд тағьир додан мумкин аст.

Иҷрои программаи мазкур хеле зиёд кардани суръату миқьёси навсозии маҳсулотро тақозо хоҳад кард, ки ин, дар навбати худ, вазифаи тезонидани офаридану истеҳсол кардани техникаи нави баландмаҳсул ва ба истеҳсоли системаҳои мошинҳо ва комплексҳои таҷҳизоти технологӣ гузаштанро ба миён меоварад. То охири соли 1990 ҳиссаи истеҳсоли мошинҳо, асбобу таҷҳизоти принципан нав дар ҳаҷми умумии маҳсулоти мошинсозӣ на камтар аз 13 фоизро ташкил медиҳад.

Диққати шунавандагонро махсусан ба он ҷалб кардан лозим, ки автоматонӣ ва механиконии истеҳсолот бояд ҷойҳои корро ба куллӣ тағьир дода, шароити меҳнатро хеле беҳтар намоянд, меҳнати коргарон, колхозчиён ва интеллигенцияро пурмаҳсултар, эҷодӣ, шавковар гардонанд.

Давраи ҳозираи автоматонӣ ба амал овардани революцияи соҳаи техникаи электронии ҳисоббарорӣ ва электронии хоҷагии халқро тақозо мекунад. Дар панҷсолаи ҷорӣ вазифаҳои конкретии оид ба офаридану ба роҳ мондани истеҳсоли оммавии техникаи компьютерӣ, базаи элементҳои он, хелҳои нави мошинҳои электронии ҳисоббарорӣ муайян карда шудаанд. Бо мошинҳои электронии ҳисоббарорӣ ва системаҳои автоматонидашудаи идоракунӣ таъмин намудани корхонаю ташкилотҳо дар асоси индустриявӣ ташкил карда шуда, самараи кори марказҳои ҳисоббарории истифодаи коллективӣ меафзоянд. Вазифаи ба таври васеъ электронидани мошину таҷҳизоти ҳамаи соҳаҳои хоҷагии халқ гузошта шудааст. Ҳаҷми умумии истеҳсоли воситаҳои техникаи ҳисоббарорӣ дар панҷсола 2—2,3 баробар зиёд мешавад.

Хусусияти характерноки автоматонии истеҳсолот дар панҷсолаи дувоздаҳум тараққии босуръати техникаи роботӣ, хатҳои роторӣ ва ротории конвейерӣ, корхонаҳои автоматонидашудаи зудбадал мебошад, ки самараи баланди истеҳсолотро таъмин мекунанд. Ҳозир дар истеҳсолот процессҳои технологии прогрессивӣ бо истифодаи роботҳо бомуваффақият ҷорӣ карда мешаванд. Агар дар ибтидои солҳои 70-ум роботҳо фақат дар участкаҳои алоҳидаи истеҳсолот барои пресскунию кафшер кор фармуда мешуда бошанд, пас ҳоло онҳо дар соҳаҳои гуногуни саноат васеъ истифода карда мешаванд. Дар саноат кор фармудани онҳо мӯҳлати хизмати таҷҳизотро хеле зиёд карда, сифати коркарди детальҳоро беҳтар мегардонад. Вале самараи бештарин аз истифодаи роботҳои саноатӣ дар натиҷаи дар ҳамаи давраҳои процесси истеҳсолӣ холӣ шудани дасти коргарон ва, пеш аз ҳама, коргароне, ки бо кори вазнини дастӣ ва истеҳсолоти шароити кораш зарарнок банд мебошанд, ба даст оварда мешавад. Дар давоми панҷсолаи ҷорӣ адади роботҳои саноатӣ дар мамлакатамон 3 баробар меафзоянд.

Дар маърӯза дар Пленуми июнии (с. 1986) КМ КПСС М. С. Горбачёв қайд кард, ки механиконӣ ва автоматонии истеҳсолот, ҷорӣ намудани технологияҳои нав барои беҳтар кардани шароити меҳнат ва то соли 1990 аз корҳои дастӣ холӣ кардани дасти зиёда аз 5 миллион кас имконият медиҳад, ки ин назар ба панҷсолаи гузашта беш аз ду баробар зиёд аст.

Ҷиҳати муҳими тезонидани прогресси илму техника ин ҳангоми ба вуҷуд овардани техника ва технологияи нав аз ҳисоби кор фармудани масолеҳи хосиятҳояш пешакӣ муқарраргардида, масолеҳи синтетикӣ, композиционӣ ва ғайра хеле кам кардани масолеҳталабии истеҳсолот мебошад. Дар панҷсолаи ҷорӣ истеҳсоли хелҳои самарабахши маҳсу-

лоти металлӣ, пластмасса ва дигар масолеҳи прогрессивӣ 5 баробар, тайёр кардани композитҳо бошад, 10—12 баробар меафзояд.

Дар асоси тезонидани прогресси илму техника ба амал баровардани реконструкцияи хоҷагии халқ ба андозаи калон ба мошинсозӣ вобаста аст, чунки маҳз дар ҳамин соҳа идеяҳои асосии илмӣ-техникӣ амалӣ гардида, олати комилан нави меҳнат, системаҳои мошинҳое офарида мешаванд, ки прогрессро дар дигар соҳаҳо муайян мекунанд. Ба туфайли иҷрои программаи минбаъд ҳам тараққӣ додан ва модернизацияи мошинсозӣ то охири панҷсола истеҳсоли мошину таҷҳизот 40 фоиз зиёд мешавад, ҳар сол меҳнати қариб 12 миллион кас, 100 миллион тонна сӯзишворӣ, миллиардҳо сӯм сарфа карда хоҳад шуд.

Қисми муҳимтарини структурии хоҷагии халқ комплекси агросаноатӣ мебошад. Дар сектори аграрии иқтисодиёт гардиши куллие ба амал бароварда мешавад, ки мақсад аз он бо хӯрокворӣ беҳтар таъмин намудани аҳолии мамлакат мебошад. То охири панҷсола ду баробар зиёд кардани суръати тараққиёти истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ пешбинӣ шудааст. Партия барои зиёд кардани самараи ҳамаи соҳаҳои комплекси агросаноатӣ тадбирҳои иловагӣ андешид. Дар давоми панҷсола мошинсозӣ барои хоҷагии қишлоқ бо суръати баланд тараққӣ хоҳад кард. Ин имкон медиҳад, ки колхозу совхозҳо бо техникаи баландмахсул пурра таъмин карда шаванд. Ба технологияҳои индустриявӣ, интенсивӣ гузаронидани зироаткорию чорводорӣ, истифодаи усулҳои биотехнология ва ғайра шурӯъ карда шудааст. Дар сектори аграрии иқтисодиёт тезонидани прогресси илму техника фақат ба туфайли бо роҳи механиконии комплексӣ, химиконӣ, электриконӣ, мелиорацияи заминҳо, интеграцияи самарабахш бо соҳаҳои саноат ба базаи индустриявӣ гузаронидани он имконпазир аст.

Дар хотимаи баёни масъулаи якум мувофиқи мақсад мебуд ба шунавандагон таклиф карда шавад, ки натиҷаҳои кори соҳа, корхонаи худро дар солҳои панҷсолаи гузашта оид ба ҷиҳозонии техникӣ ҷамъбаст карда, зуҳуроти манфиеро, ки ҷой дошт, инчунин сабабҳои онҳоро ошкор созанд, татбиқи плани такомулоти техникаи истеҳсолотро зери назорат гиранд ва худ дар ин кори муҳим фаъолона иштирок намоянд.

Ҳангоми баён кардани **масъалаи дуюм** диққати шунавандагонро ба он вазифаҳое ҷалб кардан лозим аст, ки партия дар назди илми советӣ ҳамчун қувваи бевоситаи истеҳсолкунанда ва вусъатдиҳандаи асосии прогресси илму техника гузоштааст. Дар айни ҳол аввал роль ва аҳамияти потенциали зеҳнӣ ва илмиро дар шароити социализми тараққикунанда фаҳмонда додан даркор.

М. С. Горбачёв дар нутқи худ дар маҷлиси машваратии умумиттифоқии мудирони кафедраҳои фанҳои ҷамъиятӣ қайд кард: «Дар рафти прогресси босуръати илму техника потенциали зеҳнӣ, илмӣ ресурси муҳимтарин ва аз рӯи табиати худ адонашавандаи ҷамъият мегардад. Ва иҷрои вазифаҳои таърихии суръатфизоӣ аз бисьёр ҷиҳат ба истифодаи дуруст, оқилона ва самараноки ин потенциал вобаста аст».

Бомуваффақият ба ҷо овардани вазифаҳои муҳимтарини сохтмони социалистӣ ба андозаи калон ба дараҷаи инкишофи зеҳнии шахсияти одам вобаста аст, ки онро савияи маданият, маълумоти умумӣ ва маҳорати касбӣ муайян мекунанд. Ба муносибати такомулоти мунтазами истеҳсолот қувваи корӣ бояд баробари илм ва техникаи зудтараққикунанда сифатан инкишоф ёбад. Донишҳои дар системаҳои гуногуни таълим ҳосилгардида бояд барои таъмини мӯътадил сурат гирифтани амали ҳамаи унсурҳои процесси истеҳсолӣ ба кор бурда шаванд.

Афзудани дониши умумӣ ва махсуси коркунони ҷамъияти социа-

листӣ процесси объективии тараққиёти он мебошад. Дар натиҷаи баланд шудани дараҷаи маданӣ-техникии коркунон фаъолияти бунёдкорӣ ва эҷодии онҳо такмил ёфта, некӯаҳволии халқ беҳтар ва потенциали иқтисодӣ, илмӣ-техникӣ ва мудофиавии мамлакат зиёд мешавад. Ҳамаи ин дар ниҳояти кор барои инкишофи қувваҳои истеҳсолкунанда, фаъол гардондани омили инсонӣ шароит муҳайё мекунад.

Революцияи илмӣ-техникӣ нисбат ба системаи ҳозираи маориф, тайёр кардани кадрҳои соҳибихтисос талабҳои калон мегузорад, зеро дар шароити дар хоҷагии халқ васеъ истифода бурдани комьёбиҳои илму техника ба коркуни замони ҳозира на фақат дастони пурҳунар, балки маданияти баланди техникӣ, маълумоти умумӣ ва махсус ҳам заруранд. Нарасидани маълумоти категорияҳои алоҳидаи коркунон ба баландшавии савияи ихтисоси онҳо халал расонда, имконият намедиҳад, ки таҷрибаи ҳосилшудаи истеҳсолӣ ва таҷҳизоти навтарини истеҳсолотро самаранок истифода баранд.

Автоматонии процессҳои истеҳсолӣ ва системаҳои идоракунӣ, механиконии комплексӣ, ба асоси саноатӣ гузарондани сектори аграрӣ дараҷаи баланди маълумоти умумӣ ва махсусро тақозо мекунанд. Чунончи, агар барои навъҳои гуногуни анъанавии истеҳсолот аз 35 то 57 фоиз кадрҳои беихтисос ва камихтисос, 33—60 фоиз коргарони соҳибихтисос, 4—9 фоиз мутахассисони дорои маълумоти миёнаи махсус ва 1—2 фоиз инженерони дорои маълумоти олӣ лозим бошанд, пас дар истеҳсолоти автоматонидашуда ин маълумотҳо мувофиқан 0,45—50, 40—60 ва 20—40 фоизро ташкил медиҳанд.

Ҳозир дар соҳаҳои хоҷагии халқи мамлакат 33,9 миллион нафар мутахассисон кор мекунанд, 14,6 миллион нафарашон дорои маълумоти олӣ ва 19,3 миллион нафарашон соҳиби маълумоти миёнаи махсус мебошанд. Бино ба маълумотҳои рӯйхаттирии охирини умумииттифоқии аҳолӣ аз ҳар 1000 нафар одамоне, ки дар хоҷагии халқи мамлакат кор мекарданд, 100 нафарашон маълумоти олӣ, 167 нафарашон маълумоти олӣ ва миёнаи махсуси нотамом, 276 нафарашон маълумоти миёна ва 425 нафарашон маълумоти нопурраи миёна ё ибтидоӣ доштанд. Дар республикаи мо ин нишондиҳанда мувофиқан чунин буд: 83, 117, 329 ва 407. Махсус бояд қайд кард, ки дар структураи одамони дар хоҷагии халқи республика коркунанда дар байни онҳое, ки маълумоти олӣ ва миёнаи махсус доранд, қисми зиёдашонро одамони дорои маълумоти гуманитарӣ ташкил медиҳанд.

Съезди XXVII КПСС мувофиқи талаби замон ва эҳтиёҷоти хоҷагии халқ вазифаи барпо кардани системаи ягонаи маорифи муттасилро ба миён гузошт. Дар панҷсолаи дувоздаҳум мактабҳои маълумоти умумӣ ва системаи маълумоти касбӣ ва махсус боз ҳам тараққӣ мекунанд. Дар назди мактаби олӣ ва миёнаи махсус вазифаи баланд бардоштани сифати тайёркунии мутахассисони соҳаҳои наве гузошта шудааст, ки бо прогресси илму техника алоқаманданд. Азнавсозии системаи маълумот роли омили инсониро дар тезонидани прогресси илм ва техника хеле зиёд мекунад. Чунин ҳисоб кардан мумкин нест, ки революцияи маданӣ дар мамлакатамон анҷом ёфтааст. Вай ба дараҷаи сифатан нав идома дорад.

Шарти муҳими тезонидани прогресси илму техника инкишофи илм ва сари вақт дар истеҳсолот ҷорӣ кардани комьёбиҳои он мебошад. Классикони марксизм-ленинизм ба роли илм дар ҳаёти ҷамъият аҳамияти калон медоданд. Онҳо моҳияти илмро ҳамчун маҳсули тараққиёти умумии таърихӣ, шуури ҷамъиятӣ, хиради умумӣ нишон дода, алоқаи байни илму техника ва истеҳсолотро чуқур тадқиқ карданд. Дар шароити социализм илм ба қувваи бевоситаи истеҳсолкунанда табдил ёфт. Дар давраи ҳозира доираи проблемаҳое, ки илм бояд ҳал намояд, торафт васеъ мешавад.

Дар мамлакати мо потенциали бузурги илмӣ ба вуҷуд оварда шу-

дааст. Соли 1985 дар СССР 1,5 миллион нафар кормандони илмӣ буданд, ки ин ба чаҳорьяки ҳамаи кормандони илмии ҷаҳон баробар аст. Дар солҳои панҷсолаи ёздаҳум хароҷоти илм аз бюҷети давлати ва дигар манбаъҳои пулҷудокунӣ 130,7 миллиард сӯмро ташкил дод.

Ҳоло дар институтҳои академия ва соҳавӣ, инчунин донишкадаҳои олии республика зиёда аз 8400 мутахассисон, аз он ҷумла беш аз 200 доктор ва қариб 3000 номзадҳои илм самаранок кор мекунанд. Потенциали илмии мамлакати мо ба дараҷае расидааст, ки амалан ҳар як вазифаи мураккабро иҷро кардан мумкин аст. Программаи муайянкардаи партия оид ба тараққиёти техникию иқтисодӣ, социалию сиёсӣ ва маънавии ҷамъяти советӣ диққати олимони советиро пеш аз ҳама ба минбаъд ҳам вусъат додани тадқиқотҳои муҳимтарини илмӣ ҷалб мекунад, чунки бидуни истифодаи комьёбиҳои онҳо прогресси илму техникаро дар ҳамаи соҳаҳои хоҷагии халқ тезонидан имконнопазир аст.

Азнавсозӣ, ки ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъитро фаро гирифтааст, тараққии минбаъдаи назарияи марксистӣ-ленинӣ, ҷустуҷӯи эҷодкоронаи роҳҳои нави ҳалли проблемаҳои такмили социализм, амиқ гардондани тадқиқоти соҳаи ҷамъиятшиносӣ, дарки назариявии проблемаҳои нави ба миёновардаи амалияи тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат, ба талаботи хоҷагии халқ қатъиян рӯ овардани илмро боисрор тақозо дорад.

Зарурати тезонидани прогрессу илму техника дар назди илми советӣ вазифаҳои нав мегузорад. Дар байни онҳо вазифаҳои зеринро номбар кардан мумкин аст: мустаҳкам кардани алоқаи илм бо истеҳсолот; ба вуҷуд овардани чунин шаклҳои ташкилии интеграцияи илм, техника ва истеҳсолот, ки барои дар амал зуд татбиқ гардидани идеяҳои илмӣ имконият медиҳанд; сари вақт муайян кардани самтҳои самараноки прогресси илму техника ва мутобиққунонии кори тадқиқоти илмӣ; хеле баланд бардоштани дараҷа ва самараи кори институтҳои тадқиқоти илмӣ; истифодаи оқилонаи потенциали мактаби олӣ; васеъ кор фармудани шаклҳои прогрессивии ташкили фаъолияти илмӣ, ки барои дар муддати кӯтоҳ ҳал намудани проблемаҳои калони илмӣ-техникии байнисоҳавӣ имконият медиҳанд.

Барои тезонидани прогресси илму техника фаъолияти Ҷамъияти умумииттифоқии ихтироъкорон ва рационализаторон аҳамияти рӯзафзун дорад. Дар бисьёр корхонаҳои мамлакат курсҳои такмили ихтисоси рационализаторон амал карда, мубодилаи таҷрибаи кори онҳо ба роҳ монда шудааст, ба татбиқи таклифҳо назорат карда мешавад, мунтазам рейдҳои оид ба ҷорӣ намудани техникаи нав баргузор мегарданд. Дар давоми панҷсолаи ёздаҳум дар мамлакат 24,5 миллион таклифи рационализаторӣ ва талабнома ба ихтироот пешниҳод карда шуд. Истифодаи онҳо 35,8 миллиард сӯм фоидаи иқтисодӣ бахшиданд.

Дар республикаи мо дар эҷодиёти техникӣ даҳҳо ҳазор кас иштирок дорад, ки соле дар истеҳсолот даҳҳо ҳазор таклифҳои рационализаторӣ ва бештар аз 100 ихтироотро ҷорӣ менамоянд. Фақат соли 1985 аз истифодаи онҳо дар истеҳсолот ба маблағи 35,3 миллион сӯм ресурсҳои моддӣ, меҳнатӣ ва молиявӣ сарфа гардид. Умуман дар панҷсолаи гузашта самараи иқтисодии дар истеҳсолот татбиқ кардани таклифҳои рационализаторӣ ва ихтироот қариб 150 миллион сӯмро ташкил дод.

Ихтироъкорӣ ва рационализаторӣ на фақат аҳамияти техникию иқтисодӣ, балки аҳамияти маънавӣ ҳам доранд. Онҳо боиси вусъати ташаббуси меҳнаткашон гардида, қобилияти ташкилотчигии онҳоро ошкор месозанд, дар одамон ҳисси масъулияти олии гражданиро барои кори супурдашуда меҷарваранд.

Ҳангоми тайёрӣ аз рӯи масъалаи дуюм ба пропагандистон ва шунавандагон тавсия карда мешавад, ки дараҷаи маълумоти коркунони

коллективашон, дараҷаи иштироки онҳоро дар эҷодкории илмӣ-техникӣ таҳлил намуда, муайян кунанд, ки илм ба тараққии ҳамин корхона то чи андоза мусоидат мекунад. Дар вақти таҳлил натиҷаҳои мусбат ва зуҳуроти манфии процессҳои мазкурро ошкор сохтан, плани кори коллективи меҳнатиро дар соҳаҳои дахлдор тартиб додан лозим аст.

Ҳангоми баёни масъалаи сеюм амали механизми сиёсати молиявӣ, барои тараққии хоҷагии халқ равона карда шудани онро ҳаматарафа шарҳ бояд дод. Тезонидани прогресси илму техника пеш аз ҳама ба сиёсати структурӣ ва инвестиционии давлат вобаста аст, ки моҳияти он ба мадди аввал гузаштани нишондиҳандаҳои сифат ва самаранокӣ, натиҷаҳои ниҳоӣ, навсозии фондҳои истеҳсолӣ, беҳтар истифода бурдани ресурсҳои ашёи хом, тезонидани тараққиёти соҳаҳои илмталаб, инфраструктураи истеҳсолию социалӣ мебошад.

Барои ба амал баровардани ин ё он тадбири илмӣ-техникӣ ҳамаи хелҳои ресурсҳои инвестиционӣ ва пеш аз ҳама маблағгузориҳои асосӣ, таҷҳизоту масолеҳ заруранд. Агар дар бораи баландшавии дараҷаи техникии аппарати истеҳсолӣ сухан ронем, пас дар ин бобат роли асосиро олоти меҳнат ва металл, аз ин рӯ, мошинсозӣ мебозад. Дар панҷсолаи ҷорӣ барои навсозии мошинсозӣ назар ба панҷсолаи гузашта 1,8 баробар зиёд маблағ ҷудо карда хоҳад шуд.

Вазъияти миқдорӣ ва сифатии мошинсозӣ бо тараққии металлургия ва индустрияи химия зич алоқаманд аст. Ба суръат ва миқёси реконструкция инчунин вазъи соҳаи индустрия таъсир мерасонад, ки он тавассути цикли инвестиционӣ, яъне мӯҳлати лоиҳакашӣ, сохтмон ва пурра ба кор андохтани иқтидорҳои истеҳсолӣ зуҳур меёбад. Афзудани циклҳои инвестиционӣ боиси аз ҷиҳати маънавӣ кӯҳна шудани лоиҳаҳои таҷҳизоти пешбинишуда гардида, дараҷаи техникии иқтидорҳои ба кор андохташавандаро паст мекунад. Аз ин рӯ, реконструкцияи техникиро фақат дар сурати қатъиян беҳтар кардани сохтмони асосӣ ба амал баровардан мумкин аст. Дар панҷсолаи дувоздаҳум барои бо техникаи нав ҷиҳозонидан ва реконструкцияи корхонаҳои тобеи Совети Вазирони РСС Тоҷикистон назар ба панҷсолаи гузашта 2,1 баробар зиёд маблағ сарф карда хоҳад шуд.

Барои баланд бардоштани дараҷаи асоснокии илмии сиёсати структурӣ ва инвестиционӣ мақсаду тадбирҳои бештар нафъбахши беҳтар кардани дараҷаи техникии аппарати истеҳсолии мамлакат, ба кадом соҳа бештар равона намудани маблағгузориҳои асосиро муайян кардан зарур аст. Вазифаи афзалан ба роҳи интенсивии тараққиёт гузаронидани иқтисодиёт зарурати ҳалли масъалаҳои сарфаи ресурсҳои инвестициониро ба амал меоварад, ки роҳҳои асосии он инҳо мебошанд: такмили структураи маблағгузориҳо, кам кардани зарфи ресурсҳои инвестиционӣ барои ҳар воҳиди иқтидори ба кор андохташаванда ва афзун гардондани боздеҳи ҳар воҳиди ресурсҳои инвестиционӣ.

Иҷрои вазифаи зиёд кардани самараи сиёсати структурӣ ва инвестиционӣ, ки съезди XXVII КПСС ба миён гузоштааст, дар ниҳояти кор ба интихоби дурусти роҳҳои ба даст овардани натиҷаҳои калони ниҳоии истеҳсолот, истифодаи оқилона ва сарфакоронаи ресурсҳои мавҷуда, кам кардани хароҷот барои ҳар воҳиди иқтидори ба кор андохташаванда, беҳтар намудани сифати мошинҳо ва маҳсулоти металлӣ дар асоси комьёбиҳои прогресси илму техника вобаста аст.

Сиёсати структурӣ ва инвестиционии муайянкардаи партияи мо реалӣ ва татбиқшаванда аст. Муваффақияти он пеш аз ҳама ба самарабахшии маблағгузориҳои асосӣ, тараққиёти баробари ҳамаи соҳаҳои инвестиционӣ ва вусъати фаъолияти меҳнатии халқи советӣ вобаста хоҳад буд.

## Ба саволҳои хонандагон ҷавоб медиҳем

# Сарташкилоти партиявӣ ва вазифаҳои он

**Хонандагони журнал, аъзоёни КПСС Р. Мусулмонқулов ва С. Талаганов аз райони Қабодиён савол кардаанд, ки сарташкилоти партиявӣ чист ва вазифаҳои он аз чӣ иборатанд.**

**Ба ин савол номзади илми таърих И. Қ. ҚАЛАНДАРОВ ҷавоб медиҳад.**

Дар ҳар марҳалаи гардиши ҷиддии таърих партияи Ленин масъулияти тақдири социализм ва оянда Ватанро ҷасурона ба зиммаи худ мегирад. Съезди XXVII партия ва Пленуми апрелии (с. 1985) КПСС, ки пештар аз он шуда гузашта буд, ба таври барҷаста нишон доданд, ки Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ чи тавр ба сифати суръатдиҳандаи тавонои тараққиёти мамлакат амал мекунад. Ҳоло сиёсати стратегии партия дар соҳаи сиёсати дохилӣ баҳри тезонидани тараққиёти социалӣ-иқтисодӣ нигаронида шудааст. Дар Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII партия қайд карда мешавад, ки моҳияти суръатфизоӣ дар сифати нави тараққиёт: интенсификацияи ҳамаҷонибаи истеҳсолот дар асоси прогресси илму техника, азнавсозии структурии иқтисодиёт, шаклҳои самарабахши идоракунӣ, ташкили меҳнат ва ҳавасмандгардонӣ ба он мебошад.

Дар сиёсати иқтисодии КПСС такмили структураи истеҳсолот, таъмини бештар матлуби таносуби байни соҳаҳои хоҷагии халқ мақоми муҳимро ишғол менамояд. Барои такмили идоракунӣ ва баланд бардоштани самараи истеҳсолоти ҷамъиятӣ, бартараф намудани серзинагӣ дар соҳаи идоракунӣ, кам кардани воҳидҳои изофагии аппарати маъмурӣ-идоракунӣ ба вуҷуд овардани иттиҳодияҳои истеҳсолӣ ва илмӣ-истеҳсолӣ мусоидат мекунад. Дар баробари азнавсозии идоракунии истеҳсолот проблемаҳои азнавсозии ташкилии ташкилотҳои партиявӣ низ ба миён меоянд. КПСС устувории принципи лениниро нигоҳ дошта, структураи ташкилии худро мувофиқи вазъияти конкретии таърихӣ ва вазифаҳои сиёсие, ки аз он бармеоянд, пайваста такмил медиҳад ва шаклҳои ташкил ва усулҳои кори худро муайян мекунад.

Ҷустуҷӯи роҳҳои наздик намудани роҳбарии партиявӣ ба истеҳсолот, пурзӯр кардани таъсири он ба фаъолияти хоҷагӣ-иқтисодӣ шаклҳои нави структурии ташкилотҳои партиявии иттиҳодияҳоро ба вуҷуд оварданд. Ҳоло вобаста ба миқъёс, характер ва хусусияти ҳар иттиҳодияи истеҳсолӣ, ҷойгиронии территориявӣ ва мавқеи ҳуқуқии корхонаҳое, ки ба иттиҳодия дохил мешаванд, се шакли сохтмони ташкилии ташкилотҳои партиявӣ ба вуҷуд омадааст.

**1. Устави КПСС** пешбинӣ намудааст, ки дар баъзе ҳолатҳо бо иҷозати комитети партиявии вилоятӣ, комитети партиявии кишварӣ, Комитети Марказии Партияи Коммунистии республикаи иттифоқӣ дар доираи якчанд корхонаи ба иттиҳодияи истеҳсолии, одатан, дар территорияи як ё якчанд райони як шаҳр воқеъгардида ташкилотҳои партиявӣ ташкил карда шуда метавонанд. Дар ин маврид ташкилоти ягонаи партиявӣ ташкил карда, ҳамаи коммунистон аз рӯи маҳалли воқеъ гардидани саркорхона ба қайд гирифта шуда, ташкилотҳои партиявии воҳидҳои истеҳсолӣ бошанд, ташкилотҳои цехӣ мешаванд.

Ташкил кардани ташкилоти партиявии иттиҳодияи истеҳсолӣ кори оддии ба таври механикӣ муттаҳид намудани ташкилотҳои мустақили мавҷудаи корхона нест. Ин дар роҳи такмили кори ташкилӣ қадами сифатан наве мебошад, ки барои сафарбар намудани коллективи бисьёрҳазорнафарии меҳнатии комплекси калони ҳозиразамон баҳри баланд бардоштани самараи истеҳсолот ва сифати кор имконият медиҳад. Саркорхона, ки таҷрибаи бой дорад, аз худи аввал кӯшиш менамояд, ки ин таҷрибаро дар ҳамаи ташкилотҳои партиявии корхонаҳое, ки ба таркиби иттиҳодия дохил мешаванд, паҳн кунад. Ин ба иҷрои вазифаҳои асосие, ки дар назди иттиҳодия истодаанд, мусоидат намуда, барои оқилона ҷо ба ҷо гузоштани кадрҳо, ба кори идоракунӣ фаъолона ҷалб намудан оммаи васеи меҳнаткашон имконият медиҳад. Ва, ниҳоят, барои пурзӯр кардани роҳбарӣ ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ имконият медиҳад. Устави КПСС ба бисьёр ташкилотҳои партиявие, ки зиёда аз 1000 нафар коммунистро муттаҳид мекунанд, дар масъалаҳои қабул ба КПСС, бақайдгирии номзадҳо ва аъзоёни партия ва дида баромадани корҳои шахсӣ ҳуқуқи комитети партиявии районро додааст.

Инкишофи фаъолияти ташкилотҳои партиявии иттиҳодияҳо такмили минбаъдаи структура, шаклу усулҳои кори комитетҳои партиявии онҳоро талаб намуд. Ба ин муносибат амалияи барпо кардани комитетҳои партиявии дорои ҳайати калон қобили таваҷҷӯҳ аст. Дар Устави КПСС гуфта шудааст: «Дар ин ташкилотҳо ҳайати калони комитети партиявӣ интихоб шуда, дар дохили онҳо барои роҳбарӣ кардан ба кори ҷорӣ бюро ташкил карда мешавад».

КМ КПСС дар қарорҳои худ «Дар бораи кори ташкилотҳои партиявии заводи автомобильсозии Горький дар шароити иттиҳодияи истеҳсолӣ» ва «Дар бораи баъзе масъалаҳои сохтмони ташкилӣ ва шаклҳои кори ташкилотҳои партиявӣ дар шароити иттиҳодияҳои истеҳсолӣ дар саноат» муайян намуд, ки ба ҳайати ин комитетҳои партиявӣ, чун қоида, 35—55 нафар интихоб карда мешаванд.

Дар маҷлисҳои комитети партиявӣ, ки дар ҳар квартал ду маротиба гузаронида мешаванд, масъалаҳои муҳимтарини баланд бардоштани самара ва сифати кор дар шароити тезонидани тараққиёти социалӣ-иқтисодии мамлакат, таъмини иҷрои комплексии вазифаҳои идеологӣ дар давраи азнавсозии ҷамъият ва фаъол намудани омили инсонӣ, пурзӯр кардани қобилияти ҷанговаронаи ташкилотҳои партиявии цехӣ ва гурӯҳҳои партиявӣ ба миён гузошта мешаванд. Бюро ҳар моҳ ду маротиба маҷлис гузаронида, масъалаҳои қабул ба партияро ҳал мекунад, ахбороти коммунистонро мешунавад, корҳои шахсиро дида мебарояд, рафти иҷрои қарорҳои комитети партиявиро муҳокима мекунад.

Васеъ кардани ҳайати комитети партиявӣ, чи тавре ки таҷриба нишон медиҳад, яке аз тадбирҳои такмил додани фаъолияти ташкилотҳои партиявӣ мебошад. Инро махсус қайд кардан лозим аст, зеро сухан на дар бораи зиёд кардани шумораи аъзоёни комитет, балки дар бораи қадами сифатан наве дар инкишофи ташкилоти партиявӣ, дар бораи такмили шаклу усулҳои роҳбарии партиявӣ дар ҳамаи зинаҳо — аз комитети партиявӣ то гурӯҳи партиявӣ меравад.

II. Коммунистоне, ки дар саркорхонаи иттиҳодия ва филиалҳои дар территорияи як ё якчанд райони як шаҳр воқеъгардида кор мекунанд, ташкилоти ягонаро ташкил медиҳанд. Ташкилотҳои партиявии воҳидҳои истеҳсолие, ки дар шаҳрҳо, вилоятҳо ва республикаҳои дигар воқеъ гардида, вале ба иттиҳодия дохил мешаванд, мустақилияти худро нигоҳ медоранд ва мисли пештара ба комитетҳои партиявии районҳо, шаҳрҳои дахлдор аз рӯи маҳалли воқеъ гардидани худ тобеъ мебошанд. Ин гуна структураи ташкилотҳои партиявӣ дар иттиҳодияҳои истеҳсолии матоъҳои пахтагини Душанбе, иттиҳодияи чарму пойафзол ва иттиҳодияи истеҳсолии дӯзандагии ба номи 50-солагии СССР ба вуҷуд омада, дурустии худро комилан исбот намуд.

III. Дар аксарияти ҳолатҳои корхонаҳое, ки ба иттиҳодия дохиланд, дар территорияи районҳо, вилоятҳо, республикаҳои гуногун воқеъ гардидаанд ва ташкил намудани ташкилотҳои ягонаи партиявӣ имкон надорад. Бинобар ин ташкилотҳои партиявии корхонаҳо мустақилияти худро нигоҳ дошта, ба он комитетҳои партиявии районӣ ва шаҳрие, ки дар он ҷо воқеъ гардидаанд, итоат мекунанд.

Комитетҳои партиявии саркорхонаҳо ҷидду ҷаҳд менамоянд, ки фаъолияти худро бо ташкилотҳои филиалҳо хубтар мутобиқ созанд. Робитаҳо асосан бевосита бо котибони комитетҳои партиявӣ ва бюроҳои партиявӣ, инчунин бо ёрии комитетҳои партиявии районҳо ва шаҳрҳое, ки филиалҳо дар территорияи онҳо воқеъ гардидаанд, муқаррар карда мешаванд. Онҳо кори худро мутобиқ гардонда ва ба воситаи консультацияҳои васеъ оид ба масъалаҳои гуногун самти ягонаи фаъолияти худро муайян карда, планҳои перспективии худро мубодила менамоянд, бароии муҳокимаи проблемаҳои ба миёномада ҳар квартал як маротиба вохӯрӣ мегузаронанд. Комитетҳои партиявии саркорхонаҳо шунидани ҳисоботи роҳбарони воҳидҳои дахлдорро дар маҷлисҳои комитети партиявӣ бо иштироки котибони ташкилотҳои партиявии филиалҳо ба роҳ монда, ба мубодилаи ахборот ва таҷриба дар байни комитети партиявӣ ва ташкилотҳои партиявии филиалҳо мусоидат мекунанд.

Аммо шаклҳои мавҷудаи робитаи байни ташкилотҳои партиявии саркорхонаҳо, иттиҳодияҳо ва филиалҳои онҳо ғайрикофӣ буданд, бинобар ин зарурати такмили онҳо, яъне ташкили органи кории мутобиқгардонӣ — совети котибон ба миён омад. Ба совет котибони ташкилотҳои партиявии саркорхона ва ҳамаи заводҳо — филиалҳои иттиҳодия дохил мешаванд. Совети котибон бо қарори КМ Партияи Коммунистии республикаи иттифоқӣ, комитети партиявии кишварӣ, вилоятӣ дар маҳалли воқеъгардии саркорхона ташкил карда мешавад. Раиси совет, чун қоида, котиби ташкилоти партиявии саркорхона тасдиқ карда мешавад.

Дар маҷлисҳои совети котибон роҳи ягонаи кори ташкилӣ ва идеологӣ, ки иҷрои плани давлатӣ ва ӯҳдадориҳои социалистиро таъмин менамояд, муносибати умумӣ бар ҳалли масъалаҳои назорат ба фаъолияти хоҷагии маъмурият муайян карда мешавад. Қарорҳои совет характери тавсиявӣ доранд, вале он қарорҳое, ки бо масъалаҳои принципиалӣ вобастаанд, ба маълумоти органҳои маҳаллии партиявӣ расонида шуда, баъди муҳокима ва тасдиқ намудани онҳо дар маҷлисҳои партиявии воҳидҳои истеҳсолот барои ҳамаи коммунистони иттиҳодия иҷрояшон ҳатмӣ мегардад. Коре, ки совети котибон ба ҷо меоварад, барои беҳбудии фаъолияти ташкилоти партиявии иттиҳодия, такмили кори ташкилотчигӣ ва сиёсӣ, баланд бардоштани дараҷаи роҳбарии партиявӣ ба фаъолияти истеҳсолӣ мусоидат мекунад.

Ҳамин тавр, ҳаёт дурустӣ ва ба мақсад мувофиқ будани се шакли асосии сохтмони ташкилии ташкилотҳои партиявии иттиҳодияҳоро тасдиқ намуда, самараи кори партиявӣ, қобилияти ҷанговаронаи звеноҳои поёнии партиявиро баланд бардошта, таъсири онҳоро ба иҷрои вазифаҳое, ки съезди XXVII КПСС дар назди иттиҳодияҳои истеҳсолӣ ва илмӣ-истеҳсолӣ гузоштааст, пурзӯр намуд.

# КОРГАР-РЕВОЛЮЦИОНЕРИ БАРҶАСТА

## БА МУНОСИБАТИ 130-СОЛАГИИ ЗОДРУЗИ С. Н. ХАЛТУРИН

Таърихи ҳаракати революционӣ дар Ватани мо номҳои бисёр қаҳрамононеро медонад, ки дар мубориза ба муқобили царизм ҳалок шудаанд. Вале дар ҳаракати революционии ҳам Россия ва ҳам байналхалқии асри XIX чунин коргареро пайдо кардан амри маҳол аст, ки ҳамагӣ 25 сол умр дида, дар сафи муборизон бахри озодӣ ва прогресси социалӣ мисли Степан Халтурин ин қадар мақоми намоёне ишғол карда бошад. «Бе ин гуна одамон халқи рус доимӣ халқи ғуломон, халқи бандагон мемонд. Бо ин гуна одамон халқи рус аз ҳама гуна истисмор комилан озод хоҳад гашт»,— гуфта буд В. И. Ленин дар бораи И. В. Бабушкин (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 16, саҳ. 398). Вале ин суханонро бо асоси комил ба С. Н. Халтурин низ нисбат додан мумкин аст.

Степан Николаевич Халтурин 2 январи соли 1857 (21 декабри соли 1856) дар деҳаи Халевини уезди Орёли губернияи Аят ҳоло (деҳаи Верхние Журавлии райони Халтурини вилояти Киров) таваллуд шудааст. Ин фарзанди деҳқон ҳанӯз дар синни наврасӣ аз деҳа рафта, дар омӯзишгоҳи маҳаллии Вятск таҳсил карда, ихтисоси наҷҷори чӯби сурхро омӯхт ва дар кружоки хонандагон ба идеяҳои социалистии халқчигӣ мароқ пайдо намуд. Ӯ дар устохонаҳои роҳи оҳани Москва дуредгарӣ карда, тирамоҳи соли 1875 ба Петербург омад.

Табиат ба Халтурин ақли расо ато кард, ки онро бо роҳи мустақиломӯзӣ инкишоф дод. Халтурин бо донишу ҷаҳонбинӣ ва майлу рағбати доманадораш зиёёни халқчиро дар ҳайрат мемонд. Ба ифодаи С. Степанян — Кравчинский «қувваи ҳароратбахш, ташаббускорӣ ва некбинии ӯ илҳомбахшу рафънопазиранд. Шаби ҳамроҳи ин коргар гузаронда ақлу дилро рӯҳи тоза мебахшид».

Аз миёнаи солҳои 70-ум Халтурин бо кружокҳои махфӣ алоқа дошт ва дере нагузашта яке аз беҳтарин пропагандистон шуд. Вай дар бораи таҷрибаи Европаи Ғарбӣ, ки таърихи революцияҳо ва ҳаракати озодихоҳии онро нағз медонист, андеша карда, ба хулосае омад, ки ҳаракати коргарӣ дар Россия бояд роҳи хоси худро муайян намуда, мақсадҳоеро пеш гузорад, ки тамоми оммаи пролетариро дар атрофи коргарони пешқадам муттаҳид мекунанд. «Бо таъсири Халтурин ва рафиқони наздиктарини вай,— навишта буд Г. В. Плеханов,— ҳаракати коргарӣ дар Петербург дар давоми давраи муайян кори шахсии худи коргарон гардид».

Ташкилоти барпонамудаи Виктор Обнорский, Степан Халтурин ва дигарон тирамоҳи соли 1876 асосан ташаккул ёфт ва роҳбарони он қарор доданд, ки вақти баромадҳои рӯирости сиёсии коргарони пойтахт фаро расидааст. Намоиши машҳури дар майдони калисои Қазони Петербург, ки 18 декабрь барпо шуд ва дар таърихи ҳаракати коргарии Россия намоиши аввалин гардид, ҳамин тавр тайёр карда шуда буд. Г. В. Плеханов дар назди намоишчиён баромад кард. Вай дар бораи аҳволи вазнини халқ дар Россияи подшоҳӣ, дар бораи таъқибшавии бераҳмонаи онхое сухан ронд, ки баҳри манфиатҳои меҳнаткашон мубориза мебаранд. Вай дар бораи демократи бузурги революционӣ Чернышевский, ки ӯро царизм барои меҳру муҳаббаташ ба халқ таъқиб мекард, сухан гуфта, ҳозиронро ба мубориза ба муқобили царизм даъват менамуд. Баъди ба охир расидани нутқи Плеханов ба болои сари намоишчиён байрақи сурхе ҷилвагар шуд, ки дар рӯи он суханони «Замин ва озодӣ» навишта шуда буданд.

Тирамоҳи соли 1877 Степан Халтурин ҳамроҳи Виктор Обнорский ба ташкил намудани ташкилоте шурӯъ кард, ки баъдтар ба худ номи «Иттифоқи шимолии коргарони рус»-ро гирифт. Ба он 200 нафар аъзоёни доимӣ, асосан аз ҷумлаи коргарони заводҳои калонтарин ва ҳамин қадар ҳамфикрон дохил гардиданд. «Иттифоқи шимолӣ» дар паси заставаҳои Нева ва Нарва, дар самтҳои Выборг ва Петербург, дар ҷазираи Васильевск ва Канали мудаввар, яъне дар он ҷойҳое, ки асосан металлистон—отряди пешқадамтарини пролетариат зиндагӣ мекарданд, шӯъбаҳо дошт. Программае тартиб дода шуд, ки дар он ба коргарон дар азнавсозии революционии воқеияти Россия мақоми махсус дода, роли ташкилоте таъкид карда мешуд, ки бо роҳи пропагандаи собитқадамона ва амалӣ ба табақаҳои коргарӣ «чунин равобити дохилӣ мебахшад, ки барои бомуваффақият мубориза бурдан зарур аст».

Баромадҳои коргарон дар марказҳои саноатии мамлакат, махсусан дар Петербург дар охири солҳои 70-ум вусъати беамсол пайдо карданд. Дар он ҷо корпартоиҳои калонтарини муташаккилонаи коргарон дар солҳои 70-ум ва ибтидои солҳои 80-ум

ба амал омаданд. Якдилии пролетарӣ ва собитқадамӣ дар мубориза, талабҳои муайян, барои гуфтушунид бо соҳибони фабрикаю заводҳо ва ҳукуматдорон аз байни худ ҷудо кардани намояндагон — чунинанд хусусиятҳои характерноки ҳаракати корпартоии охири солҳои 70-ум. Халтурин ва рафиқони вай дар ташкилоти коргарӣ коргаронро ба муттаҳидгардонии қувваҳо дар мубориза ба муқобили истисмори рӯзафзуни капиталистон даъват мекарданд. «Иттифоқи шимолӣ» варақаҳо интишор сохта, ба оилаҳои корпартоён ва маҳбусон ёрии моддӣ мерасонданд. Фаъолони он бевосита дар корхонаҳо ба ҳаракати корпартоӣ сарварӣ мекарданд. П. А. Моисеенко — роҳбари баъдинаи корпартоии машҳури морозовӣ худро ҳамчун агитатор ва ташкилотчии хуб нишон дод.

Барои тайёр намудани корпартоии умумӣ Халтурин аниқ дарк кардани вазъияти коргарони Петербургро шарти муҳимтарин ҳисоб мекард. «Степан,— гуфта буд Плеханов,— хастагинопазирона аз як маҳал ба маҳалли дигар рафта, дар ҳама ҷо шиносон пайдо мекард, дар ҳама ҷо доир ба шумораи коргарон, музди кори онҳо, бардавомии рӯзи кор, дар бораи ҷаримаҳо ва ғайра маълумот ҷамъ мекард. Ҳузур доштани вай дар ҳама ҷо таъсири рӯҳбахш мерасонду худи вай бошад, доир ба вазъияти синфи коргари Петербург маълумотҳои пурқимат ба даст меовард».

«Иттифоқи шимолӣ» «сарнагун сохтани сохти мавҷудаи сиёсӣ ва иқтисодии давлатиро ҳамчун сохти ноодилонатарин» вазифаи асосии худ медонист. Мақсаду вазифаҳои муборизаи сиёсӣ васеъ шарҳ дода мешуданд. Ба ақидаи муаллифони программа, озодии сиёсӣ «мустақилии ақида ва амалиёти ҳар як одамро дар роҳи ҳалли масъалаҳои социалӣ таъмин менамояд». Халтурин муборизаи сиёсиро, пеш аз ҳама, ҳамчун муборизаи оммаи коргарон, на гурӯҳи игвогарон медонист. Баробари ҳамин вай озодии сиёсиро мақсади ниҳоӣ ҳисоб намекард, балки онро шарти ҳатмии муборизаи минбаъдаи коргарон барои дигаргунсозии революционии Россия мешуморид. Дар программа идеяҳои интернационализми пролетарӣ таҷассум ёфтанд: пешомади ҳаракати коргарии рус бо равнақи ҳаракати байналхалқии коргарӣ алоқаманд карда мешуд.

Программаи тартибдодаи Халтурин ва рафиқони вай ҳанӯз аз идеяҳои коммунизми илмӣ дур буд. Муаллифон баъзе ақидаҳои ғайримарксистиро, ки дар ҳаракати коргарии Ғарб ҷой доштанд, қабул карда буданд. Ҷолиби диққат аст, ки дар Программаи «Иттифоқи шимолӣ» мафҳуми «капитализм», ҳамчунин тавсифи табиати синфии пролетариат вуҷуд надошт. Ба программа талаби доир ба ҳуқуқи умумии интихобот дохил карда нашуда буд, агарчи чунин талаб дар ҳама программаҳои партияҳои коргарии Европаи Ғарбӣ ҷой дошт (народоволецҳо баъдтар ин талабро ба миён гузошта, як қадам пеш рафтанд). Қисми хотимавии программаи «Иттифоқи шимолӣ», ки мурочиат ба коргарон буд, бо рӯҳу ибораҳои «социализми насронӣ» фаро гирифта шуда буд. Фараз кардан мумкин аст, ки муаллифон бо ин роҳ онро ба коргарон дастрасу фаҳмотар гардонданӣ буданд. Вале ин ва камбудиҳои дигар аҳамияти программаи иншонамудаи Халтурин ва Обнорскийро ҳамчун қадами ҷиддӣ дар роҳи инкишофи афкори революционии рус ба сӯи марксизм паст намекунанд.

Дар программа орзуи деринаи Халтурин ва рафиқони вай дар боби ба партияи коргарии умумироссиягӣ табдил додани ташкилоти коргарии Петербург ифода ёфта буд. Ба онҳо муяссар гардид, ки бо коргарони Москва, Коломно, Сормово, Ростови лаби Дон алоқа муқаррар намоянд. Дар бораи мавҷудияти «Иттифоқи шимолии коргарони рус» ба ин ё он андоза доираҳои интеллигенцияи революционӣ ва коргарони пешқадами Варшава, Краков, Харьков, Минск, Нарва, Орехово-Зуево огоҳ буданд. Дар кружокҳои коргарии Варшава ва Краков программаи ба забони полякӣ тарҷимашудаи иттифоқро меомӯхтанд.

«Иттифоқи шимолии коргарони рус» нахустин бор дар Россия барои нашри газетаи ғайрилегалии коргарӣ кӯшиш намуд. Моҳи феврали соли 1880 дар Москва шумораи ягонаи ин газета бо номи «Рабочая заря» баромад. Вай, ки бо ҳаҷми басо хурд чоп шуд, ҳамагӣ як мақола дошт, ки коргаронро ба муборизаи зидди капиталистон ва ҳукумати подшоҳӣ даъват мекард. «Қувваи мо дар якдилӣ ва муттаҳидии мост»,— гуфта мешуд дар мақола. Моҳи марти ҳамон сол полиция матбааи газетаро торумор кард. Дере нагузашта аъзоёни намоёнтарини иттифоқ ба ҳабс гирифта шуданд ва он фаъолияташро қатъ намуд.

Аввалин ташкилотҳои пролетарӣ дар Россия доираи начандон калони коргарони бошуурро дарбар мегирифтанд. Бо вуҷуди ин онҳо дар бедоршавии шуури синфӣ, оғози процесси муттаҳидшавии пролетарҳои пешқадам роли намоён бозиданд. Ҳанӯз ҳамон вақт коргарони революционери рус дар бораи фаъолияти Интернационал, ки ба он Маркс роҳбарӣ мекард, воқиф буда, таҷрибаи ҳаракати байналхалқии коргариро азхуд карда, идеяҳои ҳамраъии пролетариро дарк намуда буданд. Ҳаракати коргарии охири солҳои 70-ум, махсусан «Иттифоқи шимолӣ» бо сарварии Степан Халтурин ва Виктор Обнорский дар вазъияти нави революционии дар Россия баамаломада аҳамияти муҳим доштанд.

Дертар Степан Халтурин ба сафи народоволецҳо ҳамроҳ гардид. Таъсискунандагони «Народная воля» тарафдорони муборизаи сиёсии зидди ҳокимияти мутлақ буданд.

Дар мӯҳлати нисбатан кӯтохтарин народоволецҳо пропагандаи революциониро дар байни коргарони пешқадам назар ба землевольчиён васеътар вусъат доданд. Ақидаи народоволецҳо доир ба ҳаракати коргарӣ аз ҷиҳати идеявӣ назар ба ақидаи Халтурин ва рафиқони вай аз «Иттифоқи шимолӣ» як қадам ба қафо буд. Бо вуҷуди ин ба фаъолияти революционӣ ҷалб намудани гурӯҳҳои нави коргарон дар пой-

тахт ва шаҳрҳои дигар хизмати народоволецҳо буд Халтурин ба он боварӣ дошт, ки дар сурати бомуваффақият анҷомидани мубориза ба муқобили царизм ҳаракати коргарӣ дар Россия барои равнақи мустақилона шароити зарурӣ пайдо мекунад.

Вале народоволецҳо программаи васеи сиёсии ташкили табаддулоти революциониро бо иштироки табақаҳои мухталифи халқ пешбинӣ намуда, ва даъво мекарданд, ки онҳо «на танҳо ҳамроҳи халқ, балки аз паси халқ» низ мераванд. Вале дар амал онҳо аз доираи танги тактикаи террори сиёсӣ берун намебаромаданд. Ин роҳи тамоман барғалати мубориза буд, агарчи дар он давра, дар он шароити конкретӣ танҳо мубориза бурдани народоволецҳо ба муқобили мутлақияти подшоҳӣ яке аз зуҳуроти муҳимтарини вазъияти революционӣ буд. Народоволецҳо ақида доштанд, ки бо зӯрӣ сарнагун сохтани подшоҳ ба революцияи демократӣ такон дода метавонад. «Марги Александри II,— гумон дошт Халтурин,—боиси озодии сиёсӣ мегардад... Он гоҳ иттифоқҳои мо дигаргун мешаванд ва бо газетаҳои коргарӣ пинҳон шудан лозим намеояд».

Ба Александри II комитети иҷроияи «Народная воля» ҳанӯз 26 августи соли 1879 ҳукми марг бароварда буд. Тирамоҳ плани доманадори суиқасд ба подшоҳ ҳангоми бозгашти вай ба пойтахт тартиб дода шуда буд. 19 ноябрь народоволецҳо дар наздикии Москва поезди подшоҳро тарконданд, вале Александри II дар он набуд. Аммо нокомӣ суиқасдчиёнро ором накард. Степан Халтурин таклиф кард, ки Қасри зимистона тарконда шавад. Наҷҷори бомаҳорати чӯби сурх Халтурин бе ҳеҷ душворӣ дар Қасри зимистона ба кор даромада, дар он ҷо 5 феврали соли 1880 таркиш ба амал овард. Вале боз суиқасди подшоҳ барор накард...

Амалиёти террористии «Народная воля», ки яке паси дигаре ба вуқӯъ мепайваст, сарфи назар аз нокомиҳо, ба ҳамзамонон таассуроти бузург гузоштанд. Барои тараққии партия вазъияти қулай ба амал омад. Доираи хурди шахсоне, ки ба шоҳ суиқасд тайёр мекарданд, тамоми имкониятҳоро ба кор бурда, маҷбур шуданд, ки «шикори» подшоҳро муваққатан мавқуф гузоранд. Партия ҷидду ҷаҳдашро ба кори ташкилотчигӣ ва пропагандистӣ равона намуд. Фаъолияти он дар байни ҷавонони таҳсилкунанда коргарон, интеллигенция, дар армия вусъат ёфт: ба ташкилотҳои студентӣ, коргарӣ, ҳарбии «Народная воля» асос гузошта шуд. Онҳо дар байни коргарони Москва, Киев, Одесса ва шаҳрҳои дигар ташвиқот мебурданд. Степан Халтурин ҳамчун аъзои комиҷроияи «Народная воля» дар як мӯҳлати кӯтоҳ дар Москва якчанд кружоки коргарӣ ташкил намуд.

С. Халтурин охири моҳи декабри соли 1881 барои иҷрои супориш ба Одесса фиристода шуд. Дар он ҷо вай бо ташкил намудани «Гурӯҳи коргарии Одесса» машғул шуда, якҷоя бо студент — народоволец Николай Желваков ба қатли прокурори ҳарбӣ Стрельников, ки дар бераҳмӣ ном бароварда буд, тайёрӣ мебинад. Халтуринро ба ҳабс мегиранд Ӯро бо фамилияи Степанов ба суди ҳарбӣ медиҳанд ва бо ҳамин фамилия 22 марти соли 1882 ба дор кашида мешавад.

В. И. Ленин ба фаъолияти Степан Халтурин баҳои баланд дод. Вай қайд карда буд, ки «дар байни арбобони он давра ҷои намоёнро коргарон Пётр Алексеев, Степан Халтурин ва дигарон ишғол мекарданд» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ч. 20, саҳ. 256). Дар кабинети В. И. Ленин дар Кремль бюсти Степан Халтурин амали ҳайкалтароши машҳури советӣ Н. А. Альтман меистад. Асосгузори Партияи Коммунистӣ ва бунёдкунандаи нахустин дар ҷаҳон давлати социалистӣ ин тӯҳфаро ба хотири эҳтироми самимии фарзанди қаҳрамони синфи коргари Россия гирифтааст.

Иттифоқҳои коргарии солҳои 70-ум, сарфи назар аз мавҷудияти кӯтоҳмуддати худ, дар ҳаракати революционии озодихоҳӣ роли бузург бозидаанд. «...Он ташкилотҳои коргарӣ,— навишта буд В. И. Ленин,— барои халқ ҳуқуқҳои сиёсӣ талаб мекарданд, барои ин ҳуқуқҳо мубориза бурдан мехостанд, вале социалистҳои он вақт саҳван муборизаи сиёсиро аз социализм ақибгардӣ мешумурданд» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ч. 4, саҳ 259). Ҳаракати пролетариат дар Россия мактабе буд, ки дар он ба задухӯрдҳои ояндаи синфӣ тайёрӣ медиданд. Вай яке аз заминаҳои муҳимтарини пайдоиши социал-демократия, дар асоси русӣ пойдор шудани марксизм гардид.

«Муҳимтарин вазифаи ташкилотҳои партиявӣ ин аст, ки коммунистонро дар рӯҳи анъанаҳои бузурги большевизм тарбия кунанд»,— гуфта шудааст дар Резолюцияи съезди XXVII КПСС. Дар ин бобат нақл дар бораи нахустин коргарони революционер ки Степан Халтурин низ аз қабили онҳост, роли калони тарбиявӣ бозида метавонад. Онҳо қаҳрамонони ҳақиқианд, ки бо таъбири В. И. Ленин, «бо вуҷуди вазъияти бениҳоят бади ҳаёти худ, бо вуҷуди кори каторгагии зеҳнкундкунанда дар фабрика,— дар худ ин қадар характер ва кувваи азму ирода пайдо мекунанд, ки таълим гиранд, таълим гиранд ва таълим гиранд ва худро социал-демократҳои бошуур, «интеллигенцияи коргарӣ» карда расонанд» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ч. 4, саҳ. 283).

**У. ҒАФФОРОВ,**
**номзади илми таърих.**

# Ӯ ДӮСТИ МАН БУД

*Соли 1987 — ҷашни садсолагии зодрӯзи шоири номдори тоҷик устод Лоҳутӣ. Ба ифтихори ин ҷашн мухбири мо бо Н. С. Нерсесян, ки яке аз дӯстони устод Лоҳутӣ аст, мусоҳиба дошт.*

**— Нерсес Самвелович, аз шумо сипос гузорам, ки лутф намуда розӣ шудед то ба хоҳиши редакция аз хотираҳои худ дар бораи устод Лоҳутӣ, ки дӯсти шумо буд, чанде нақл намоед.**

— Оре, чунин хушбахтӣ маро насиб гардида буд, ки аз дӯстони наздиктарини устод Лоҳутӣ бошам, гарчи ӯ дӯстони сершуморе дошт. Ҳоло, ки умри ман ба 88 расидааст, аз наздиктарин дӯстони ӯ фақат ман дар қайди ҳаёт мондаам. Шиносоии ман бо устод Лоҳутӣ аз овони наврасӣ, метавон гуфт, аз хурдсолӣ — аз соли 1911 оғоз ёфта буд. Қариб дар тамоми тӯли умр мо бо ӯ диду боздид доштем, дӯстии оилавии мо бештар аз ним аср давом карда буд. Аз соли 1922, баъди шикаст хӯрдани инқилоби зидди империалистии Табрез («Инқилоби Лоҳутихон»), ки Лоҳутӣ сарвари он буд, ӯ ба Россияи шӯравӣ ҳиҷрат намуд. Байни мо пайваста мукотиба давом дошт. Мутаассифона аз он мукотиботи мо чизе боқӣ намондааст. Зеро он айём — айёми пуршӯре буд ва дар он вақт ба фикри мо намеомад, ки рӯзе мерасаду номаҳои мо мавриди таваҷҷӯҳ қарор мегирад.

Н. С. Нерсесян ҳам мисли Лоҳутӣ дар Эрон таваллуд шудааст. Дар ҷавонӣ ҳамкори шоири инқилобӣ буд. Баъдҳо — коммунисти эронӣ (номи мустаори партиявиаш Деҳистонӣ буд) иштироккунандаи фаъоли ҳаракати миллӣ-озодихоҳии солҳои 20-ум дар Эрон яке аз ташкилдиҳандагони иттифоқи ҷанонон, комиссари отряд шуд. Баъд аз шикаст хӯрдани ҷумҳурии Гелон (июни соли 1920 — сентябри соли 1921) ба Россияи шӯравӣ ҳиҷрат намуд, ки ватани дуюми ӯ гардид. Институти шарқшиносиро дар Москва хатм намуд. Солҳои зиёд дар кори роҳбарии партиявӣ дар Қавкази Шимолӣ, Арманистон ва Тоҷикистон буд.

Дар даврони кори худ дар республикаи мо узви бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, узви КИМ-и РСС Тоҷикистон интихоб шуда буд. Соли 1936 аввалин муҳаррири журнали «Коммунисти Тоҷикистон» таъйин шуд. Дар Панҷакент ба кори таъсиси музеи таърихӣ-кишваршиносии ба номи Рӯдакӣ, ки ба ифтихори ҷашни 1100 солагии зодрӯзи шоири бузург сурат гирифт, роҳбарӣ намуд.

Бо ордени «Нишони фахрӣ» ва чандин медальҳо мукофотонида шудааст. Гирандаи нафақаи дорои аҳамияти иттифоқӣ мебошад.

**— Маълум аст, ки бисёр шахсон аз таъсири устод Лоҳутӣ баҳравар гардидаанд. Шояд Шумо ҳам аз он баҳраманд шуда бошед. Ин таъсир нисбат ба шумо чӣ тавр буд?**

— Қабл аз ҳама ман барои таҳсил кардани худ аз Лоҳутӣ миннатдор ҳастам.

Ман фарзанди як оилаи деҳқони раияти деҳаи кӯҳистонии Қараган, ки дар минтақаи марказии Эрон воқеъ аст, будам. Хоҳиши таҳсилу омӯзиш дар ман фавқулодда зиёд буд, вале чунон ки худатон медонед, ин кор барои ман осон набуд. Дуруст аст, ки ҳанӯз дар деҳа ману амакбачаам Рустам ба забони арманӣ ва форсӣ хондан ва навиштанро ёд гирифта будем.

Амакам яке аз роҳбарони ҳаракати инқилобӣ дар ноҳияи мо буд. Боре ба ӯ лозим шуд, ки номаи махфиеро ба ноҳияи дигар бифиристад. Ин вазифаро ба ману Рустам супурданд. Мо якуним шабонарӯз пиёда роҳ гашта, ба манзил расидем. Ин аввалин супориши революционие буд, ки ман иҷро кардам,— он гоҳ ман 12-сола будам. Аз ҳамон вақт ман Лоҳутиро мешинохтам. Ҳамон вақтҳо дере нагузашта ману Рустам ба таҳсил сар кардем. Лоҳутӣ ба директори мактаби мубаллиғи америкоӣ чунин руқъае навишта буд: «Оқои Ҷорден, хоҳиш мекунам ин ду нафар бачаро ба мактаби худ қабул намоед».

Бояд гуфт, ки ин яке аз мактабҳои камшуморе дар Теҳрон дар даҳаи дуюми асри бистум ба шумор мерафт. Он дорои программаи дувоздаҳсола буда, Мактаби олии америкоӣ ном дошт. Аксарияти шогирдони ин мактабро фарзандони ашрофони эронӣ ва синфҳои доро, арманиҳо, яҳудиҳо, чанд нафар зардуштиён ва фарзандони баъзе оилаҳои сармоядор ташкил медоданд. Он вақтҳо ба ин мактаб баъзан фарзандони мардуми оддиро ҳам қабул мекарданд. Соли 1913 мо ҳам — ману амакбачаам ба қатори шогирдони ин мактаб дохил шудем. Ҳардуи моро дафъатан ба синфи панҷум қабул намуданд. Мо ҷавонони солиму бардами понздаҳсола аз дигар шогирдон калонсолтар будем. Боз ду нафар писарбачаи ҳамсинну соли мо буданд. Моро дахиҳо — пирҷаҳо меномиданд.

Мо аз тахти дил саъю кӯшиш мекардем, ки нағз хонда мактабро тамом кунему ба идораи телеграфии англисӣ ба кор дароем. Аммо умед кам буд, ки чунин хушбахтӣ насиби мо мешавад—охир ҳар ходиса шуданаш мумкин буд. Бинобар ин қарор додем, ки ҳар сол ду синфро хонда тамом кунем: ҳар қадар, ки ба таҳсил муддати кам сарф кунем — хатари нотамом мондани мактаб камтар мешуд. Мо ҳар ду дар рӯйхати шогирдони баобрӯ қарор доштем. Ба ҳамаи ин, чи тавре ки гуфтем, Лоҳутӣ сабабгор буд.

Боз як ҳолати дигаре ҳам буд, ки бо ҳамаи ин алоқа дошт. 360 сол, насл ба насл аҷдодони мо тахти таҳқир ва зулм қарор доштанд, бинобар ин нафрати ман нисбат ба истисморгарон фавқулодда зиёд

буд. Онҳо мегуфтанд, ки «гардани деҳқон аз мӯй ҳам борик аст, бикашӣ — канда мешавад».

Бо ин гуна беҳуқуқӣ созиш кардан мушкил буд. Инак Лоҳутӣ аввалин касе буд, ки ба ман гуфт: «Бар зидди хонҳо мубориза бурдан мумкин аст!» «Бешубҳа худо нест,— мегуфт ӯ.— Агар бошад, пас чаро мазлумро ба золим мутеъ гардонидааст?» Ин суханони Лоҳутӣ аз бисьёр ҷиҳат тақдири ояндаи маро муайян кард.

Ман қабл аз Лоҳутӣ — соли 1919 узви партия шудам. Аз аввали рӯзҳо дар кори роҳбарии партиявӣ будам. Моҳи сентябри соли 1920 дар ҳайати намояндагони Эрони инқилобӣ ман дар съезди 1-уми халқҳои Шарқ дар Боку бо овози ҳалкунанда иштирок намудам. Воқеан, (он вақт ман бо Ҷон Рид шинос шудам). Баъд аз съезд маро ба ихтиёри Бюрои хориҷии ҚМ ПК Арманистон, ки дар Боку кор мекард, фиристоданд. Соли 1921 котиби комитети партиявии район будам.

То охирин рӯзҳои зиндагии худ Лоҳутӣ маро кӯдак меномид, гарчи аз ман фақат ёздаҳ сол калон буд. Ман аз ин сухани ӯ намеранҷидам. Охир, ӯ дар корҳои революционӣ «падархонди» ман буд. Ва ҳамеша — чӣ ҳангоми комиссари отряди аввалин комсомолони эронӣ дар давраи революцияи Гелон буданам, чӣ ҳангоми иштирокам дар корзорҳои ҷанги гражданӣ — ашъори ӯ бо ман ҳамсафар буданд. Таронаҳои Лоҳутӣ маршҳои мо ба шумор мерафтанд. Ӯ он таронаҳоро бадоҳатан, ҳангоми кору бор мегуфт, бинобар ин бисьёре аз онҳо боқӣ намондаанд. Вале онҳо дар қалбу дар хотираи мананд. Лоҳутӣ ҳамеша дар мавқеи объективии инқилобӣ қарор дошт.

Мо худро даъватшудагони Октябри Кабир медонистем. Идеяҳои ленинӣ ба тақдири миллионҳо халқҳои ҷаҳон таъсири бузург расонданд. Вақте ки Лоҳутӣ бо ордени Ленин мукофотонида шуд, ман ба ӯ телеграмма фиристодам. Мазмуни телеграммаам чунин буд: Ленин, ки ҳамеша дар қалби ту буд, акнун ба рӯи синаи ту таҷаллӣ медиҳад ва ман туро бо ин шарафи бузург табрик мекунам.

Лоҳутиро «шоири шӯълавар», шоири «тӯпу туфанг» меномиданд. Мо аксар вақтҳо бо ӯ дар бораи сиёсат, дар бораи мақоми адабиёт дар мубориза баҳри коммунизм сӯҳбат мекардем. Ман ҳоло ҳам адабиётро салоҳи ҳалкунандаи мубориза мешуморам. Фақат он чиз муҳим аст, ки шоир дидагони маро боз намояд, маро ба рафтан бо роҳи дуруст водор созад. Дар акси ҳол ашъори ӯ ба чӣ лозим аст? Се нафар шоири инқилобӣ буданд, ки аз ҳар қадоми онҳо ман як такони социалӣ мегирифтаам, яке аз онҳо Лоҳутӣ буд. Мубориза ва озодӣ мавзӯи ашъори ӯ буданд. Дуюмӣ Маяковский буд. Бояд гуфт, ки ин ҳар ду шоир бо ҳам шиносой доштанд.

Маяковский шоири замонавӣ буд. Дар ёд доред, ки ӯ чӣ гуфта буд: «Ман на Ленинам, вале дар Ленин ман ҳам ҳастам!» Боз кӣ метавонист чунин гӯяд? Боре дар Москва ман шоҳиди сӯҳбати Маяковский будам. Худоё, дар он ҷо чӣ қадар одамон қурбон шуданд. Барои ҳамаи онон ҷамъ омада буданд! Ана ҳамин тавр — ҳамаи мо дар Ленин будем. Дар ҷанги гражданӣ, дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ чӣ қадар гузоштани обидаи ёдгорӣ имкон надорад. Аммо обидаи ёдгорӣ ба Сарбози Гумном вуҷуд дорад. Дар сарбози гумном — Ленин аст.

Дар солҳои ҷавонӣ худи Н. С. Нерсесян ҳам шеър менавишт. Соли 1925 газетаи «Арманистони Советӣ» достони Лоҳутӣ «Кремль»-ро дар тарҷумаи ӯ нашр намуд. Баъд ӯ шеъри «Се қатра»-ро, ки ба М. Горький бахшида шуда буд, баъзе рубоиҳои Лоҳутиро низ тарҷума кард. Баъдҳо чандто ҳикоя ҳам навишт, дар синни 80-солагӣ бошад, Н. Нерсесян повести «Рустам ва Далера»-ро эҷод намуд (Н. С. Нерсесян «Рустам и Далире», М., Советский писатель, с. 1983). Дар ин китоб акси Лоҳутӣ мавҷуд аст, ки ба муаллиф бо чунин дастхат ҳадья намудааст: «Ба бародари азизам, рафиқи гиромиам Деҳистонӣ — Нерсесян тақдим мекунам. А. Лоҳутӣ, Москва, 29 июни соли 1927».

Повести Н. Нерсесян, ки саргузашти ду шахси барояш наздик ва азизро нақл мекунад, аз бисьёр ҷиҳат тарҷумаиҳолист. Он «андешаҳо доир ба замон ва худ» мебошад. Он кӯшиши ба хонандагон расонидани бузургии қаҳрамонии инқилобӣ аст. Навиштани достони «Рустам ва Далера»-ро ба Н. Нерсесян ҳанӯз Баҳром Сирус, мубориэи барҷастаи роҳи озодӣ ва истиқлолияти халқи Эрон, ки ду дафъа бо В. И. Ленин дар бораи масъалаҳои Эрон мулоқот карда аст, тавсия намуда буд. Ӯ бисьёр чизҳо ва бисьёр касонро дар хотир дошт. «Ту бинавис, ту ҳатман бояд бинависӣ,— мегуфт ӯ,— то ки одамон онҳоро фаромӯш накунанд. Бинавис. Ва мо онро ба Эрон барои архиви ояндаи революция равон мекунем». Ва инак ҳоло Н. Нерсесян дар дебочаи асари худ навиштааст: «Ман ин повестьро ба онҳо, ба зиндагон ва қурбоншудагон ва ҳамаи муборизони гумноми баҳри озодӣ, ки бо роҳҳои гуногун ба мубориза барои саодати халқи ситамдида ба по хестаанд, мебахшам». (Дар воқеъ, онҳое ки ҳоло ба Эрон таҳдид мекунанд, аз қисмат ва ҳаёти ин мардум чӣ хабар доранд? Бо чӣ ӯро тарсондан, таҳдид кардан, ҷазо додан меҳоҳанд?) «Сабр ва зафар — ҳарду ёрони қадиманд. Чун сабр гузарад, навбати зафар ояд»,— гуфтааст Ҳофизи бузург. Ман хушбахтам, ки имрӯз имкон дорам ин қиссаи ҳақиқии ишқу зиндагиро на ба архив месупорам. Ман онро ба насли ҷавони мубориз ва зафаркунандаи халқи Эрон тақдим мекунам».

Дебоҷаи повесть дорои рӯҳияи публицистӣ аст: барои сарбозони революция марг вуҷуд надорад, тақдири қаҳрамононаи онҳо — қисми ҷудоинопазири хотираи зиндаи халқ аст. «...Ман медонам,— менависад муаллиф,— сарзамини азиз турбати фарзандон, духтарон ва писарони худро ки ба хотири

он қурбон шудаанд, абадан ва меҳрубонона дар оғӯши худ ҷой медиҳад. Донае, ки ба замин меафтад, дар замин мемонад, то ки аз он ҷо сабз шуда хӯша биёварад...»

Дар таърихи Эрон аввалин ҷумҳурӣ шикаст хӯрд. Сабабҳои он бисьёранд: он вақт пролетариате, ки нав ба вуҷуд меомад, камтавон буд, дар лагери революционӣ ваҳдат вуҷуд надошт. қаламрави ҳаракати социал-демократӣ маҳдуд буд. Вале дар сатрҳои Н. Нерсесян на рӯҳафтодагӣ, балки эътимод садо медиҳад. «Оре, онҳо дар хотираи одамон боқӣ хоҳанд монд! Дар хотираи худи Эрон боқӣ хоҳанд монд, ки замоне ниҳоят он ба озодӣ хоҳад расид. Дар хотираи башарият боқӣ хоҳанд монд, ки замоне соҳиби бахту саодат хоҳад гардид».

Дар китоби Н. С. Нерсесян ҷунин суханони В. И. Ленин, ки ҳанӯз соли 1908 гуфта шуда буданд, як навъ аз ҷиҳати бадеӣ эътимодбахш татбиқ гардидаанд:

«Аҳволи революционерҳои Эрон дар мамлакате, ки онро хӯҷаинҳои Ҳиндустон, аз як тараф, ва ҳукумати контрреволюционии рус, аз тарафи дигар, қариб барои дар байни худ тақсим карда гирифтан тайёр шудаанд, вазнин аст. Вале муборизаи сахт... нишон медиҳад, ки бошибузукҳои шоҳ, ҳатто бо вуҷуди мададрасонии Ляховҳои рус ва дипломатҳои англис ҳам, аз поён ба сахттарин муқобилат дуҷор мешаванд» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 15 саҳ. 179) Аъзо-корреспонденти АФ РСС Тоҷикистон, доктори илми филология, профессор И. Брагинский дар тақризи худ ба китоби Н. С. Нерсесян қайд намудааст: «Дар повесть аҳамияти ҳалкунандаи Октябри Кабир, роли Ленин реалистона ва барҷаста инъикос ёфтаанд. Ин тасвири воқеияти амиқ ва ба таври партиявӣ даркшудаи ташаккули аввалин насли коммунистони эронӣ мебошад. Повесть бо ҳодисаҳои революционии муосири Эрон ҳамнаво аст ва барои дарки тамоми мураккабиҳои ин ҳодисаҳо аз бисьёр ҷиҳат кӯмак менамояд». Биёед боз ба сӯҳбат бармегардем.

**— Нерсес Самвелович, мехостем аз Шумо, ҳамзамон ва дӯсти Лоҳутӣ, дар бораи баъзе хислатҳои шахсии ӯ чанд сухан бишнавем.**

— Лоҳутӣ шахси бисьёр хушсалиқа ва хушсурат буд. Мусиқиро бисьёр дӯст медошт. Оё шумо медонед, ки суханони гимни Республикаи Советии Социалистии Тоҷикистон ба қалами ӯ тааллуқ дорад? Оё медонед, ки оҳанги гимн ҳам то як андоза ба ӯ вобастагӣ дорад? Вале ӯ шахси фавқулодда оташинмизоҷ буд. Ман бисьёр вақт ба ӯ мегуфтам: «Тафовути байни шоири ҳақиқӣ ва одами ҷунунпеша аз пӯсти пиёз ҳам нозуктар аст». Ин суханон ба ӯ хеле маъқул шуда буданд. Ман дар зиндагии худ С. Айниро ҳам хуб мешинохтам. Зимнан, бори аввал дар бораи ӯ аз Лоҳутӣ шунида будам. Лоҳутӣ С. Айниро «хирадманди машриқзамин» меномид. Онҳо ана ҳамин гуна дар хотири ман боқӣ мондаанд: Айнии хирадманд, бурдбор ва фақат дар вақтҳои зарурӣ якрав ва Лоҳутии оташинмизоҷ, ҳунгарм ва пурмоҷаро.

Як мисоле меоварам. Соли 1924 Лоҳутӣ дар Москва дар тангкӯчаи Староконюшенский, дар бинои калони кӯҳнасохти лифтдор зиндагӣ мекард. Он вақт ман ба отпуск баромадаму барои диданаш ба Москва рафтам. Як моҳ дар хонаи ӯ зиндагӣ кардам. Лоҳутӣ палавро дӯст медошт. Рост аст, ки мо маҷбур будем палавро бо картошкаи бирьён дар примус пазем. Ман, ки бо помидор пухтани тухмбирьёнро ёд гирифта будам, инро ба ӯ ёд додам. Боре ҳамроҳи Лоҳутӣ аз магазин тухм харида меомадем, кадом як шахси бечора моро дида гуфтааст... Пулдорон ҷӣ тавр зиндагӣ мекунанд!... Ин суханон ба Лоҳутӣ сахт расид. Ӯ хариди худро ба замин партофт. «Мо ҳам бо худ чизе надорем, ки он шахс ҷунин гӯяд?!— гуфт. Ман ба ӯ гуфтам: «Ҳоло мебинам, ки ту шоири ҳақиқӣ ҳастӣ — ту ҷунунпешаӣ!» Ин ҷунунпешаро ман дӯст медоштам. Ӯ шахси ғайриоддӣ буд ва ман хушбахтам, ки тақдирҳои мо бо ҳам ҷунин омезиш ёфта буданд.

Ман умри зиёде дидаам. Фарзанди деҳқони безамин — раияти арманӣ аз як қишлоқи тираву тор то ба дараҷаи узви КМ расидам! Аз куҷо то ба куҷо! Ин аст самараи Октябрь дар қисмати мо. Ман ҳеҷ гоҳ, то вақте ки умр боқист, хаста нашуда ба ҷавонон ёдоварӣ мекунам, ки мо ҷӣ тавр мубориза бурдем ва ин ҳаёти зебою осоиштаи мо ба ҷӣ қимате насиби мо шудааст. Ва бо он чизе, ки бояд аз ҳаёти мо решакан карда шавад, ҳеҷ гоҳ созиш нахоҳам кард.

Як замоне дар байни мардуми рустои мо дуои баде маъмул буд, ки мегуфтанд: «Илоҳо ҷорӯбкаши дӯзах шавӣ!» Ман пир шудаам ва худро ҷорӯбкаши ҷаннат медонам, ҷаҳонро барои муосирони худ пок месозам, ҳоло боз ҷӣ метавонам кунам?

Дар мактаби америкой касе моро «гӯсолаҳои қарағанӣ» номида буд. Баъдҳо Лоҳутӣ ҳам аксар вақт маро ҳамин тавр меномид. Дуруст, вақте ки соли 1922 бо ҳам вохӯрдем, ӯ дид, ки ман дигар он гӯсола не, балки революционери ҳақиқӣ шудаам. Ӯ аз ин ифтихор намуд. Ба гумонам, агар мебуд, ӯ маро ҳоло ҳам барои эътиқоди оташини коммунистиам таърифу тавсиф мекард.

**Мусоҳиб**
**В. Быкова**

# КОНФЕРЕНЦИЯИ ШАШУМИ (ПРАГАГИИ) УМУМИРОССИЯГИИ РСДРП

## БА МУНОСИБАТИ 75-СОЛАГИИ РӮЗИ ҚУШОДА ШУДАНИ ОН

Реакцияи столыпинӣ дар Россия саъю кӯшиши оммаи меҳнаткашонро ба озодӣ, ба мубориза барои ҳуқуқҳои худ, ҳаёти хуб фурӯ нишонда натавонист. Ҷои реакцияро болоравии нави ҳаракати революционӣ гирифт, ки ин мустаҳкам намудани партия, аз оппортунистон пурра ва қатъиян тоза намудани сафҳои онро талаб мекард. Фақат партияи ягонаю матин қодир буд ба омма сарварӣ кунад ва муваффақияти муборизаи коргарон ва деҳқононро ба муқобили ҳукумати подшоҳӣ таъмин намояд.

Дар баробари ин РСДРП кризиси сахтро аз сар мегузаронд. Дар натиҷаи фаъолияти ихтилофандозии ликвидаторҳо, троцкичиён ва отзовистҳо органҳои марказии он пароканда шуда буданд. Роҳи ягонаи аз кризиси партиявӣ халос шудан даъват намудани конференцияи партиявии умумироссиягӣ буд, то ки тактикаи нави ба шароити болоравии ҳаракати революционӣ мувофиқ муайян карда, қувваҳои партиявӣ муттаҳид ва Комитети Марказии қобили кор интихоб карда шавад. Комиссияи ташкилии Россия барои баркарор ва мустаҳкам намудани ташкилотҳои партиявӣ ва аз оппортунистон тоза кардани сафҳои партия кори зиёдеро ба ҷо овард. Муборизаи дуру дароз ва устуворонаи большевиконро оид ба таҷдиди партия Конференцияи VI (Прагагии) умумироссиягии РСДРП ба охир расонд.

Ҷои гузаронидани конференцияро интихоб намудан кори осон набуд. Бо таклифи В. И. Ленин қарор дода шуд, ки конференция дар Прага гузаронда шавад, зеро он ҷо аз хатари диққати охранкаи ҳукумати подшоҳӣ эминтар буд.

Конференция 5—17 (18—30) январи соли 1912 барпо гардид. Дар он намояндагони бештар аз 20 ташкилоти партиявии марказҳои калони ҳаракати коргарӣ дар Россия — Петербург, Москва, вилояти Маркази саноатӣ, Қазон, Саратов, Тифлис, Боку, Николаев, Киев, Екатеринослав (Днепропетровск), Двинск (Даугавпилск), Вильнюс бо овози ҳалкунанда ва намояндагони редакцияҳои органҳои марказии партия — «Социал-демократ», «Рабочая газета», Комитети ташкилотҳои хориҷии РСДРП ва дигарҳо бо овози машваратӣ иштирок намуданд. Ҳайати вакилон, ба ғайр аз ду меньшевики партиявӣ. аз большевикон ибор[а]т буд. Вакилони интихобшудаи Ростови лаби Дон, Самара (Куйбышев), Нижний Новгород (Горький), Сормово, Луганск (Ворошиловград) ва Урал бо сабабҳои гуногун омада натавонистанд.

Конференцияи VI (Прагагии) умумироссиягии РСДРП, ки ҳамчун конференцияи умумипартиявӣ муқаррар шуда буд, органи олии партия гардид ва аҳамияти съезди партияро дошт. Вазифаҳое, ки дар назди конференция меистоданд, дар рӯзномаи он ифода ёфта буданд, ки он 15 масъаларо дар бар мегирифт. Дар қатори онҳо маърӯзаи комиссияи ташкилии Россия: маърӯзаҳо аз маҳалҳо; маърӯзаи органи марказӣ; марҳалаи ҳозира ва вазифаи партия; интихобот ба Думаи IV давлатӣ; дар бораи ликвидаторҳо; кори партиявӣ да[р] хориҷа; интихоботи органҳои роҳбарикунандаи партиявӣ буданд.

Конференция таҳти роҳбарии В. И. Ленин гузашт, ки ӯ вакили редакцияи газетаи «Социал-демократ» буд. Вай бо маърӯзаҳои марҳалаи ҳозира ва вазифаҳои партия, муайян намудани конференция, Бюрои байналхалқии социалистӣ ва дигар масъалаҳо баромад кард. Ленин лоиҳаҳои резолюцияҳо ва резолюцияи қабулнамудаи конференцияро тартиб [д]од.

Аз рӯи ҳисоботи Г. К. Орҷоникидзе дар бораи кори Комиссияи ташкилии Россия (КТР) революция қабул карда шуд, ки он аҳамияти бузурги кори баҷоовардаи КТР-ро оид ба барқарор ва мустаҳкам намудани ташкилотҳои партиявӣ дар рафти тайёрӣ ба конференция қайд кард. Муҳокимаи маърӯзаҳо аз маҳалҳо, ки дар онҳо фаъолияти васеи ташкилотҳои партиявии Петербург, Москва, Самара, Тула, Боку, Тифлис ва дигар шаҳрҳои мамлакат инъикос ёфта буд, низ аҳамияти калон дошт. Дар резолюцияи оид ба ҳисобот аз маҳалҳо нишон дода мешуд, ки дар ҳама ҷо барои мустаҳкам намудани гурӯҳҳо ва ташкилотҳои партиявии ғайрилегалӣ, мутобиккунонии фаъолияти ғайрилегалӣ бо фаъолияти ҷамъиятҳои гуногуни легалӣ фаъолона кор бурда мешавад.

Дар кори конференция масъалаҳои тактикаи партия дар шароити болоравии нави ҳаракати революционӣ мақоми махсусе дошт. Яке аз масъалаҳои асосии тактикӣ баҳо додан ба давраи ҳозира буд. Аз рӯи ин масъала Ленин маърӯза кард. Дар резолюцияи аз рӯи ин пункти рӯзнома қабулшуда авҷгирии ҳаракати сиёсӣ ва рӯҳияи революционии пролетариат қайд карда мешуд. Конференция изҳор намуд, ки мақсади асосии сиёсии мубориза сарнагун кардани ҳукумати подшоҳӣ, ба амал баро-

вардани табаддулоти демократӣ мебошад. Масъалаи тактикаи думагии партия ва роҳи сиёсии он дар маъракаи интихоботии оид ба интихоботи Думаи IV давлатӣ бо вазифаҳои умумии тактикӣ зич алоқаманд буд. Шиорҳои асосии партия, ки вай мебоист бо онҳо дар интихобот иштирок кунад, талаботи программаи минимуми РСДРП буд, республикаи демократӣ, рӯзи кори ҳаштсоата, мусодираи заминҳои помещикон.

Конференция резолюцияи «Дар бораи вазифаҳои социал-демократҳо дар мубориза бо гуруснагӣ» навиштаи В. И. Ленинро, ки сиёсати аграрии реакционии ҳукумати подшоҳӣ ва крепостнойхо-помещиконро фош мекард, бо як овоз қабул намуд. Резолюция тавсия кард, ки «ҳаяҷони сиёсии дар бобати гуруснагӣ» (КПСС дар резолюцияхо, қисми I, саҳ. 336) баамаломада истифода бурда, кори ташкилотҳои большевикӣ дар байни деҳқонони меҳнаткаш пурзӯр карда шавад.

Конференцияи Прага оид ба масъалаҳои байналхалқӣ як қатор резолюцияҳои муҳим қабул намуд. Вай дар қарор «Дар бораи революцияи Хитой» аҳамияти ҷаҳонӣ доштани муборизаи революционии халқи хитойро нишон дод, революционерони Хитойро табрик намуда, қайд кард, ки пролетариати Россия аз муваффақиятҳои халқи революционии Хитой рӯҳбаланд аст ва бо ҳусни таваҷҷӯҳ менигарад. Инчунин «Дар бораи ҳуҷуми ҳукумати рус ба Форс» ва «Дар бораи сиёсати ҳукумати подшоҳӣ нисбат ба Финляндия» резолюцияҳо қабул карда шуданд. Конференция ба сиёсати истилогаронаи империализми Англия ва ҳукумати подшоҳии рус дар Форс лаънат хонда, бо партияи социал-демократии Финляндия, ки ба муқобили ҳокимияти мутлақи Россия мубориза мебарад, ҳамраъии худро изҳор намуд.

Ба муҳокимаи масъалаҳои ташкилӣ диққати махсус дода шуд. Дар давраи болоравии ҳаракати революционӣ, қайд карда буд Ленин, партия бояд шаклҳои нави ба омма таъсиррасониро ҷустуҷӯ намояд: матбуоти оммавии коргарӣ барпо кунад, ҷамъиятҳои камшумори легалии коргаронро ба ташкилотҳои калоне табдил диҳад, ки қисми зиёди кори партиявиро ба ӯҳдаи худ гирифта тавонанд ва бояд гиранд. Аз рӯи таклифи Ленин дар резолюция оид ба сохтмони ташкилӣ аҳамияти газетаи партиявии ғайрилегалӣ ҳамчун ташкилотчии коллективона махсус қайд карда шуд. Конференция «Дар бораи Органи Марказӣ» резолюция қабул намуд, хизмати шоистаи «Рабочая газета», ки партияро ҷасурона муҳофизат менамуд, бо қарори махсус қайд карда шуд. «Рабочая газета» органи расмии КМ партия эълон карда шуд.

Масъалаи муҳими конференцияи Прага аз оппортунистон тоза намудани партия буд. Ленин талаб мекард, ки ба муқобили ликвидаторон ва троцкийчиён муборизаи қатъӣ бурда шавад. Дар резолюция «Дар бораи ликвидаторчигӣ ва гурӯҳи ликвидаторон» қайд карда мешуд, ки онҳо худро аз партия тамоман дур карданд. Конференция инчунин қайд намуд, ки гурӯҳҳои дар хориҷа будае, ки ба КМ итоат намекунанд, аз номи РСДРП истифода бурда наметавонанд.

Ба ҳамин тариқ, ягонагии партия барқарор, сафҳои он аз оппортунистон тоза карда шуд. «Оқибат — бар хилофи хабисони ликвидатор — муяссар шуд, ки партия ва Комитети Марказии онро аз нав ҷоннок кунем», (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 35, саҳ. 1) — навишта буд В. И. Ленин ба Горький дере нагузашта баъди тамом шудани конференция.

Яке аз вазифаҳои муҳим ва таъхирнопазир, ки конференция ба ҷо овард, аз нав барпо намудани муассисаҳои марказии партия буд, ки ликвидаторҳо хароб карда буданд. Қарор дода шуд, ки Комитети Марказӣ иборат аз ҳафт кас интихоб карда шавад В. И. Ленин, Ф. И. Голощекин, Г. Е. Зиновьев, Г. К. Орҷоникидзе, С. С. Спандарян, Д. М. Шварцман, Р. В. Малиновский (баъдтар иғвогар шуд) аъзоёни КМ интихоб гардиданд. Дар пленуми КМ қарор дода шуд, ки И. С. Белостоцкий ва И. В. Сталин, баъдтар — Г. И. Петровский ва Я. М. Свердлов ба ҳайати КМ кооптация карда шаванд. Агар ягон аъзои КМ ҳабс карда шавад, аз рӯи эҳтиёт барои кооптация кардан ба аъзогии КМ конференция номзадии А. С. Бубнов, М. И. Калинин, А. П. Смирнов, Е. Д. Стасова ва С. Г. Шаумянро пешбарӣ намуд.

Барои роҳбарии амалӣ ба кори партиявӣ дар Россия дар ҳайати Г. К. Орҷоникидзе, С. С. Спандарян, Ф. И. Голощекин, И. В. Сталин ва Е. Д. Стасова Бюрои русии КМ РСДРП барпо карда шуд. Намояндаи РСДРП дар Бюрои байналхалқии социалистӣ В. И. Ленин интихоб гардид.

Конференцияи шашуми (Прагагии) умумироссиягии РСДРП роҳи сиёсӣ ва тактикаи партияро дар шароити нави болоравии ҳаракати революционӣ муайян, ғалабаи принципҳои марксистиро мустаҳкам намуда, партия ва Комитети Марказии онро аз нав барпо кард. Даъвати конференцияи партиявӣ ва қарорҳои қабулкардаи он ғалабаи калони большевизм бар оппортунизм буд. Аз меньшевикон-ликвидаторҳо тоза намудани партия яке аз шартҳои муҳими бомуваффақият ташкил ва сафарбар кардани омма ба мубориза барои сарнагун намудани ҳукумати подшоҳӣ гардида, барои тараққиёти минбаъдаи РСДРП ҳамчун партияи типи нав аҳамияти ҳалкунанда дошт.

Қарорҳои конференция ба мустаҳкам намудани партия, баланд бардоштани роли роҳбаронаи он дар ҳаракати коргарӣ мусоидат карданд, барои ҳамаи унсурҳои революционии ҳаракати байналхалқии социал-демократӣ намунаи муборизаи оштинопазирона ва ҷудошавӣ аз оппортунизм гардиданд.

# БАРОИ АЛОҚАИ МУСТАҲКАМ БО ХОНАНДАГОН

*Чӣ кор кардан лозим аст, ки журнали «Коммунисти Тоҷикистон» минбари ҳақиқии азнавсозии кори ташкилоти партиявии республика, пойдор гардидани муносибати нав ба иҷрои вазифаҳои социалию иқтисодӣ, сиёсӣ, идеологие гардад, ки дар назди ҳар як коллективи меҳнатӣ, ҳар як коммунист истодааст? Диққати муаллифонро ба тадқиқоти процессҳои амиқе, ки дар ҷамъият ба амал меоянд, чӣ тавр ҷалб кардан, таъсири журналро ба ташаккули ҷаҳонбинии оммаи меҳнаткашон чӣ хел пурзӯр намудан лозим аст? Ин ва дигар масъалаҳо дар конференцияҳои хонандагон, ки дар Академияи фанҳои РСС Тоҷикистон ва Хонаи маданияти райони Файзобод шуда гузаштанд, муҳокима гардиданд. Редакция баъди чоп шудани қарори КМ КПСС «Дар бораи журнали «Коммунист» кори худро дар асоси қарори мазкур таҳлил карда баромад, плани иҷрои онро тартиб дод ва бо муаллифону хонандагони худ маслиҳат орост.*

*Барандагони конференция дар Академияи фанҳои республика академик — котиби шӯъбаи фанҳои ҷамъиятшиносии АФ РСС Тоҷикистон С. А. Раҷабов ва дар райони Файзобод котиби дуюми комитети райониии партия П. И. Шмараев буданд.*

*Дар конференцияҳо дар бораи камбудиҳои кори редакция, зарурати серталаб будан ба ҳар як мақола, ба кори ҳар як муаллиф гуфтугӯи ҷиддӣ, манфиатдорона ва ошкоро ба амал омад.*

*Дар конференцияҳо олимон, муаллимони кафедраҳои илмҳои ҷамъиятшиносии мактабҳои олӣ, котибони ташкилотҳои партиявӣ, директорони мактабҳо, роҳбарони корхонаю ташкилотҳои райони Файзобод, пропагандистон, коркунони партиявию советӣ, журналистон баромад карданд.*

*Дар кори конференцияҳо инструктори шӯъбаи пропагандаи КМ КПСС Ю. Н. Абдуллоев, коркунони масъули КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, аъзоёни ҳайати таҳририя ва ходимони журнал иштирок намуданд.*

## Мулоҳизаҳои хонандагон

**Р. К. РАҲИМОВ — аъзо-корреспондент, директори институти иқтисодиёти АФ РСС Тоҷикистон:**

— Проблемаи тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат, ҳар як республикаи иттифоқӣ дар асоси интенсификацияи истеҳсолот ҳоло проблемаи асосии прогресси тамоми ҷамъияти социалистӣ мебошад. Республикаи мо бо роҳи тезонидани индустрикунонӣ рафта истодааст, маҳз чунин аст хусусияти ноҳия. Аз ин рӯ, дар мо дар бобати ба роҳи тараққиёти интенсивӣ гузарондани иқтисодиёт чӣ аз нуктаи назари методологӣ ва чӣ аз нуктаи назари худи иҷрои ин вазифа, ки съезди XXVII КПСС ба миён гузоштааст, проблемаҳои бисьёре ҳастанд. Доир ба чунин проблемаҳои муҳим дар журнал набояд мақолаҳое чоп шаванд, ки характери эҷодӣ надоранд. Вусъатдиҳандаи прогресси илму техника илм мебошад. Мехостем дар журнал мақолаҳои калони илмие чоп шаванд, ки саҳми ин ё он соҳаи илмро ба прогресси илму техника инъикос намоянд. Ин гуна мақолаҳо дар саҳифаҳои журнал ҳанӯз каманд.

**И. К. КЕЛДИЕВ — мудири сектори Институти таърихи партияи назди КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон:**

— Дар баробари ба ду забон нашр гардидани журнал доираи хонандагони он ҳам хеле васеъ шуд, вай дастраси қариб тамоми аҳолии республика, ҳамаи коммунистон гардид. Пас масъулияти ҳам коллективи редакция ва ҳам муаллифон барои мазмуни ҳар як мақола зиёд шудааст. Дар ҳақиқат, дар саҳифаҳои журнал баромадҳои коркунони партиявӣ ва советӣ зиёд шудаанд, ки дар онҳо муаллифон оид ба кори ташкилӣ, идеологӣ, оммавии сиёсӣ мубодилаи афкор мекунанд. Дар баробари ин дар журнал баъзан мақолаҳои дорои характери умумӣ вомехӯранд, ки дар онҳо риоя намудани ин ё он принципҳои роҳбарии партиявӣ ва дар кори ташкилотҳои партиявии республика ҷорӣ намудани онҳо дида намешавад.

**Қ. Ш. ҶӮРАЕВ — аъзо-корреспонденти АФ РСС Тоҷикистон, профессор:**

— Имрӯз аз коргар, колхозчӣ, инженер натиҷаи ниҳоии кори онҳо талаб карда мешавад. Пас барои чӣ ба коркунони фронти идеологӣ, олимон, ходимони илм чунин талаб пешниҳод карда нашавад? Ҳозир барои олимон оид ба азнавсозӣ додани тавсияи конкретӣ дида, дигар вазифаи муҳим нест. Агар коркуни советӣ чӣ будани тараққиёти комплексии район, шаҳр, посёлкааш, хусусияти хоси онро надонад, ин камбудии калони кори ӯст. Агар дар Совети районӣ дар мавзӯи зиддидинӣ чӣ қадар гузаронда шудани лекцияю сӯҳбатро ба ҳисоб гиранду аммо дар территорияашон чандто масҷид буданашро надонанд, мо бад кор мекунем. Агар дар комитети иҷроияи райони Орҷоникидзеобод дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ иштирок накардани чи қадар одамони район, дар байни онҳо чанд нафар марду зан, аз чӣ иборат будани сабабашро надонанд, аз ҳамаи корҳои илмӣ ва назариявии мо оид ба оқилона истифода бурдани захираҳои меҳнатӣ чӣ фоида? Ҳамаи ин проблемаҳоро бо қувваи фақат редакция ҳал кардан амри маҳол аст, ба ин кори ҳаҷман калону муҳим ва таъхирнопазир бояд тамоми фаъолони идеологӣ, тамоми потенциали илмии республика ҷалб карда шаванд.

**Р. Н. МИРЗОЕВ — ҷонишини раиси СОПС-и АФ РСС Тоҷикистон:**

— Мо, олимони иқтисодчӣ, ки мақолаҳоямонро дар чунин журнали ҷиддӣ чоп мекунонем, тарзу усули кор, тайёр намудани материалҳоро ҳанӯз тағьир надодаем. Танҳо ҳамон мақолаҳое ба нашр шудан ҳуқуқ пайдо мекунанд, ки на фақат боиси фикру мулоҳизаронӣ мегарданд, балки роҳҳои конкретии бартараф намудани зиддиятҳои зиёдро дар тараққиёти социалию иқтисодии республика, ки ба суръатфизоӣ халал мерасонанд, нишон медиҳанд. Барои таҳлили проблемаҳои социалию иқтисодӣ, аз ҷумла проблемаи номутаносибии тараққиёти соҳаҳои хоҷагии халқи республика: байни хоҷагии қишлоқ ва дигар соҳаҳои комплекси агросаноатӣ, байни тараққиёти соҳаҳои истеҳсолӣ ва социалӣ, байни комплекси пахтакорӣ ва дигар соҳаҳои хоҷагии қишлоқ, муносибати нав лозим аст. Монеаи асосии суръатфизоӣ дараҷаи пасти илмию техникӣ ва социалии тараққиёти РСС Тоҷикистон ба замми ин ғайриоқилона будани алоқаҳои интеграционии байни республикаҳои иттифоқӣ мебошад. Аммо ягон иқтисодчие нест, ки номутаносибии алоқаи байни республикаҳоро нишон диҳад. Захираҳои калони суръатфизоӣ маҳз дар ҳамин ҷо маҳфузанд.

## Маслиҳат медиҳанд

**М. ДИЛШОДОВ — котиби комитети партиявии совхози ба номи Орҷоникидзеи райони Файзобод:**

— Ҳозир, ки дар тамоми кори партиявӣ азнавсозӣ давом дорад, ба ман ҳамчун котиби ташкилоти партиявӣ на фақат мақолаҳои назариявӣ, балки мубодилаи таҷриба, таҳлили ҷиддӣ ва конкретии амалия лозим аст. Агар журнал доир ба ин масъалаҳо мубодилаи афкор таш-

кил мекард, котибони ташкилотҳои партиявиро ба «мизи мудаввар» таклиф менамуд, ин гуна материалҳо ба мо назар ба баъзе мақолаҳои ба ном «назариявӣ» фоидаи калон мебахшиданд.

**Н. М. Ченцова — директори мактаби миёнаи № 44 посёлкаи Роғун:**

— Дар ҳақиқат, имрӯз мо нағз медонем, ки чӣ бояд кард. Ақаллан, ислоҳоти мактабро гирем. Мо мӯҳтоҷи мақолаҳои коркунони амалӣ: роҳбарони партиявӣ, советӣ, педагогҳо, директорони мактабҳо мебошем, дар бораи чи хел дар ҳаёт татбиқ намудани ислоҳоти мактаб, ёрдами шефҳо нақл мекарданд. Мушкилии кори мо аз базаи моддӣ сар мезанад. Ба назар бинои мактаб нав менамояд, вале он аз рӯи лоиҳаи кӯҳна сохта шудааст. Ҳоло бошад, талабот зиёд аст, зали спортӣ, кабинетҳои кори кружок ба талабот мувофиқ нестанд. Мехостам, ки лоиҳакашон, бинокорон низ кори худро аз нав созанд. Мо, педагогҳо, ҳам метавонистем тавассути журнал фикру мулоҳизаҳоямонро баён кунем, аз таҷрибаи кори худ нақл намоем.

**Ш. КОМИЛОВ — сардори шӯъбаи алоқаи райони Файзобод:**

— Тараққиёти социалии деҳот мавзӯи хеле ҷиддӣ буда, ба фикри ман, дар саҳифаҳои журнал мавқеи худро бояду шояд наёфтааст. Ҳол он ки ҷиҳатҳои он басо бисьёранд. Яке аз онҳо бо телефону радио таъмин намудани аҳолӣ ва хоҷагиҳои район мебошад. Аз ҳафт совхози район танҳо ба сетоаш радио гузаронда шудааст. Чунин вазъият на фақат дар райони мо, балки дар дигар районҳо ҳам дида мешавад. Набудани алоқа хатари аз прогресси илму техника бехабар монданро дорад. Баромади журнал ба ҳалли ин проблема кӯмак расонда метавонист.

**А. МАВЛОНОВ — раиси Совети қишлоқи Ҷавонони райони Файзобод:**

— Дар республикаи мо бисьёр ташкилотҳои ҷамъиятӣ, советҳои занон, советҳои маҳалла, советҳои ветеранҳо амал мекунанд. Барои мо, коркунони советӣ, таҳлили фаъолияти таҷрибаи кори онҳо оид ба пропагандаи тарзи советии ҳаёт, ҷорӣ намудани анъана ва расму оинҳои нав, мубориза ба муқобили урфу одатҳои динӣ ва тасаввуроти кӯҳнашуда, дар бораи оиладорӣ ва ғайра фоидаи калон мерасонад. Бигзор, ононе ки дар ин кори мушкил муваффақият ба даст меоранд, аз таҷрибаи худ дар саҳифаҳои журнал нақл кунанд.

**А. Ғ. ХОЛИҚОВ — сардухтури касалхонаи марказии райони Файзобод:**

— Имрӯз ба пропагандист, лектор, ҳар як коркуни фронти идеологӣ аз ҳарвақта дида дониши чуқур лозим. Бинобар ҳамин журнал бояд дӯст, муаллим, маслиҳатгари мо бошад. Ҳоло азнавсозӣ тамоми соҳаҳоро фаро гирифтааст. Аз ин рӯ, мо мехоҳем, ки дар саҳифаҳои журнал мактаби таҷрибаи пешқадами кори идеологӣ ташкил карда шавад. Дар республика рӯзҳои ягонаи сиёсӣ чӣ хел мегузаранд? Барои чӣ пропагандаи зиддидинӣ на ҳамеша нишонрас аст, дар лекцияҳо оид ба зарари дин фақат атеистҳо иштирок мекунанд? Идеяҳои партияро ба ҳар одам чӣ хел расондан даркор, чӣ хел ба ҳама таъсири партиявию идеявӣ расондан лозим? Ба ҳамаи ин ва дигар саволҳои доир ба кори идеологӣ мо аз журнал ҷавоб интизорем.

## Таклиф мекунанд

**С. А. РАҶАБОВ — академик-котиби шӯъбаи фанҳои ҷамъиятшиносии АФ РСС Тоҷикистон.**

— Олимони республика ба таҳқиқи процессҳои тараққиёти системаи сиёсии мамлакат ва татбиқи вазифаҳои дар ин бобат муайянкардаи съезди партия фаъолона ҳамроҳ шуданашон зарур аст. Демократонии минбаъдаи идоракунии корҳои давлатӣ, хоҷагӣ ва ҷамъиятӣ бояд мавзӯи омӯзиши ҳаматарафа гардад.

Ба инкишофи афкори илмӣ дар саҳифаҳои журнал чоп кардани

тақризҳои доир ба нашрҳои нави бахшида ба мавзӯъҳои ҷамъиятию сиёсӣ низ мусоидат хоҳад кард.

**Ҷ. АЛИЕВ — пропагандист, сардори филиали дар Роғун будаи иттиҳодияи истеҳсолии нақлиёти автомобилӣ:**

— Ба журнал ва мо, хонандагони он, рубрикаи нави «Диққат! Таҷрибаи пешқадам» лозим. Бигзор дар зери ин рубрика дар бораи азнавсозӣ дар маҳалҳо мақолаҳои гуногун чоп шаванд ва дар байни онҳо ман ҳамчун пропагандист ба чунин савол ҷавоби аниқ ва конкретӣ ёфтан мехостам: барои чӣ дар сурати мавҷуд будани тавсияҳои комил самараи таълим дар системаи маълумоти иқтисодию сиёсӣ ҳанӯз кам аст.

**Р. К. РАҲИМОВ:**

— Мубоҳиса тарзи беҳтарини тайёр кардани материалҳои проблемавӣ мебошад. Ман дар ҷустуҷӯи роҳи ҳалли ин ё он проблемаи тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии республика чунин роҳро хеле муҳим мешуморам: вохӯрӣ дар идораи редакция бо олимон, ки ин ё он проблемаи прогресси илму техникаро таҳқиқ менамоянд. Хуб мешуд, агар кори ин лабораторияи эҷодӣ дар саҳифаҳои журнал инъикос ёбад.

**И. К. КЕЛДИЕВ:**

— Бо мақсади баланд бардоштани дараҷаи тақризи материалҳо дар назди ҳайати таҳририяи журнал ташкил намудани совети муаллифонро, ки ба он мутахассисони соҳаҳои гуногуни илм дохил мешаванд, ба мақсад мувофиқ мешуморам. Ба кори совет коркунони партиявӣ, советӣ, комсомолӣ, хоҷагӣ ва ғайраҳоро ҷалб кардан мумкин аст. Ин имконият медиҳад, ки дар саҳифаҳои журнал мақолаҳои пурмазмун чоп карда шаванд.

**Қ. Ш. Ҷӯраев:**

— Дар Программаи партия навишта шудааст: «Таъсири муносибати мутақобили ҷамъияту табиат, инсону муҳити зист барои беҳтар шудани зиндагонии халқ аҳамияти торафт калон пайдо мекунад». Ҳамаи проблемаҳои социалию иқтисодии ҳозира дар асоси худ экология доранд. Хуб мешуд, ки рубрикаи махсуси «Инсон ва табиат» ё «Проблемаҳои экология» ташкил карда шавад ва дар бораи онҳо дар журнал на фақат аз ҳаёти республика, балки аз ҳаёти тамоми ноҳияи Осиёи Миёна мақолаҳо дарҷ карда шаванд.

**Р. М. МАҶИДОВ — мудири сектори таърихи дин ва атеизми илмии шӯъбаи фалсафаи АФ РСС Тоҷикистон:**

— Панҷ-шаш сол пеш аз ин ҳам дар журнал дар мавзӯи атеизм мақолаҳо чоп мешуданд, вале онҳо, чун қоида, характери ахборотию ҳисоботӣ доштанд: фалон қадар чорабиниҳо гузаронда шуданд, дар онҳо фалон қадар одамон иштирок карданд ва ғайра. Ҳоло дар журнал таҷрибаи кори атеистӣ, зиддидинӣ инъикос меёфтагӣ шуд. Вале ҳозир атеизми ҷанговар лозим аст, ки ҳар гуна кӯшиши ба мақсади пропагандаи зиддикоммунистӣ истифода бурдани динро барбод диҳад, тарзи советии ҳаёт, ҷаҳонбинии марксистӣ-ленинииро пойдор гардонад.

**Д. Б. БОБОЕВ — муаллими кафедраи фалсафаи институти физкультураи Тоҷикистон:**

— Бо мақсади пешгирӣ намудани муносибати яктарафа ва маҳдуд ба мавзӯи ин ё он мақола, ба тайёр кардани он якбора якчанд муаллифро ҷалб намудан мумкин аст. Ин барои интихоби материалҳо шароити хуб фароҳам меоварад. Умуман, интихоби ҷиддӣ лозим аст.

**АЗ РЕДАКЦИЯ: ҳайати таҳририя, ходимони журнал ба иштирокчиёни конференцияи хонандагон барои фикру мулоҳизаҳои пурқимате, ки онҳо дар рафти вохӯрӣ бо коллективи журнал баён намуданд, миннатдорӣ изҳор мекунанд.**

# Ба хонандагони журнал

## Рафиқони азиз!

*Соли 1986 барои журнали «Коммунисти Тоҷикистон» соли ҷашн буд — вай панҷоҳсола шуд. 18 февраль бо Указн Президиуми Совети Олии СССР журнал бо ордени Дӯстии халқҳо мукофотонида шуд. Ба фаъолияти нимасраи вай оид ба пропагандаи марксизм-ленинизм ва иштироки фаъолонааш дар тарбияи коммунистии меҳнаткашон чунин баҳо дода шуд.*

*Журнал аз шумораҳои нахустинаш дар таҳти роҳбарии ташкилоти партиявии республика оид ба пропагандаи марксизм-ленинизм, шарҳ додани масъалаҳои кори ташкилию партиявӣ ва тарбияи сиёсӣ, ҷамъбасту паҳн намудани таҷрибаи кори дохилипартиявӣ кори мақсаднокеро ба ҷо оварда, ба афзоиши сафҳои КПСС ва тарбияи коммунистон, баланд бардоштани шуури сиёсӣ ва ҳушьёрии партиявии онҳо мусоидат кард.*

*Таърихи журнал аз таърихи республика ҷудонашаванда аст, ки ин табиӣ ва қонунист. Ним асри гузашта барои ташкилоти партиявии республика, тамоми халқи тоҷик солҳои бунъёдкориҳои шоёни таҳсини таърихӣ, муборизаи қаҳрамонона баҳри амалӣ гардондани вазифаҳои бошукӯҳи сохтмони ҷамъияти социалистӣ буданд. Саҳифаҳои журнал як навъ солномаи ин мубориза мебошанд.*

*Соли оғозьёфта дар ҳаёти коллективи редакция соли сарҳисоб мебошад. Чун пештара, журнал ба проблемаҳои актуалии сохтмони социалистӣ, роли рӯзафзуни Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ, ба таҷрибаи амалии ташкилотҳои партиявӣ дар иҷрои вазифаҳои программаи социалӣ ва иқтисодии партия, таҳлили шаклу усулҳои фаъолияти ташкилотчигӣ ва идеологии онҳо, ки коммунистон, ҳамаи меҳнаткашонро ба иҷрои планҳои панҷсола сафарбар менамоянд, рӯ меоварад. Дар журнал, мисли пештара, масъалаҳои структураи ҷамъияти советӣ, тарзи социалистии ҳаёт, демократияи социалистӣ, нашъунамо ва ба ҳам наздик шудани миллатҳои социалистӣ, мустаҳкам гардидани дӯстии халқҳои СССР, ватандӯстии советӣ, интернационализми пролетарӣ ва яке аз масъалаҳои муҳими замони ҳозира — муборизаи Партияи Коммунистӣ барои ҳифзу пойдор намудани сулҳ дар рӯи Замин ҷои асосиро ишғол менамоянд.*

*Динамизми босуръати ҳаёт, ки қарорҳои съезди XXVII КПСС муайян кардаанд, саъю кӯшиши халқи советӣ барои иҷрои вазифаҳои нав дар асоси тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат минбаъд ҳам инкишоф додани маданияти маънавии одамон, фаъол гардондани омили инсонӣ, дар рӯҳи оштинопазирӣ нисбат ба фактҳои бесарусомонӣ, исрофкорӣ, кӯҳнапарастӣ, вайрон кардани интизоми партиявӣ ва давлатӣ тарбия намудани коммунистон ва ҳамаи меҳнаткашонро талаб мекунанд. Ин масъалаҳо низ дар маркази диққати журнал хоҳанд буд.*

*Партия дар назди коркунони воситаҳои ахбороти оммавӣ ва пропаганда вазифаи калон ва масъулиятнок гузоштааст. «Ҳоло муҳимаш он аст, ки,— қайд кард М. С. Горбачёв,— муҳити ба вуҷудовардаи съездро на танҳо нигоҳ дорем, балки онро ҳарҷониба инкишоф диҳем, бо идеяву корҳои амалӣ ғанӣ гардонем, дар матбуот дар хусуси роҳҳои ба амал баровардани қарорҳои съезди XXVII КПСС гуфтугӯи ошкоро ва рӯйрост барем». Замони азнавсозӣ, ки ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятиро фаро гирифтааст, фаъол гардондани афкори марксистӣ-ленинӣ, пурратар ба кор андохтани потенциали бунъёдкоронаи назария, ҷустуҷӯи эҷодӣ, муносибатҳои наву ғайристандартӣ, амиқтар гардондани тадқиқотҳои ҷамъиятшиносӣ, таъмини гардиши қатъии онҳоро ба эҳтиёҷоти амалия исроркорона талаб мекунад. Инъикоси масъалаҳои назариявии проблематикаи регионалии ҷамъиятшиносӣ яке аз вазифаҳои муҳимтарин мебошад.*

*Қарори моҳи августи соли 1986 «Дар бораи журнали «Коммунист» қабулкардаи КМ КПСС, ки минбари афкори ҷамъиятии инкишофёбанда, ҷамъбасткунандаи таҷрибаи социалии омма мебошад, самтҳои асосии минбаъдаи кори назариявии партия, вазифаҳои актуалии илмҳои ҷамъиятшиносиро муайян намуд.*

*Имрӯз диққатро бештар ба масъалаҳои ҳалталаб ҷалб кардан зарур аст. Бинобар ин ба мо, рафиқон, фикру мулоҳизаи шумо дар бораи журнал хеле муҳим аст. Ҳайати таҳририя, коллективи журнал иштироки фаъолонаи шуморо дар кори ҳаррӯзаи худ доимо ҳис мекунанд. Умедворем, ки робитаҳои мо минбаъд боз ҳам қавитар, ҳамкориамон бошад, самарабахштар мегардад.*

*Фаъолияти журнал, чун тамоми матбуот, бояд ба идеяи суръатфизоӣ тобеъ карда шавад. Мо ният дорем, ки дар қатори чоп кардани мақолаҳои назариявӣ ва илмӣ дар бораи кори ташкилотҳои партиявӣ, органҳои советӣ ва хоҷагӣ оид ба азнавсозии тамоми соҳаҳои ҳаётамон амиқтар сухан ронем, бо танқиди камбудиҳо тез-тез баромад кунем ва тайёрем ба ҳар гуна саволҳои шумо ҷавоб гардонем.*

*Боварӣ изҳор менамоем, ки фаъолони партиявӣ, олимон, намояндагони иттифоқҳои эҷодӣ журнали моро ҳамчун минбари сиёсии КМ Партияи Коммунистии республика фаъолонатар истифода менамоянд.*

*Соли 1987 соли 70-солагии Октябри Кабир аст. Тамоми мамлакатамон, ҳар як республикаи иттифоқӣ дар арафаи ин санаи бошараф роҳи тайкардаи худро ҷамъбаст мекунанд ва ба корнамоиҳои нав омода мешаванд. Кафолати ин фаъолии гражданӣ ва меҳнати пурмаҳсули ҳар як кас мебошад.*

*Ба мо нависед, ки шумо журналро дар соли нав чӣ гуна дидан мехоҳед.*

*Барои шумо кадом материалҳо шавқоваранд, оё мақолаҳои журнал ба фаъолияти амалии шумо ёрӣ мерасонанд, ба фикри шумо ба журнал чиҳо намерасанд? Нависед, ки шумо ба тарзи нав фикр рондану кор карданро чӣ тавр мефаҳмед. Ба фикри шумо, дар навбати аввал чӣ тадбирҳоро андешидан лозим, ки ҳар як коммунист, ҳамаи меҳнаткашон ба иҷрои вазифаҳои замони дигаргунсозӣ бо ҳисси вазифаи гражданӣ, аз нуқтаи назари хоҷагидорӣ муносибат кунанд? Барои вусъат додани фаъолияти эҷодии ҳар одам ва баланд бардоштани роли омили инсонӣ дар кори идеологӣ чиро махсусан ба назар гирифтан лозим.*

*Ба мо дар бораи коммунистоне нависед, ки барои шумо аз ҳама ҷиҳат ибратомӯзанд. Ҳама чизи наву пешқадамро, ки дар ташкилотҳои партиявӣ ва коллективҳои меҳнатӣ ба вуҷуд меоянд, ба мо маълум намоед. Ҷамъбасткунӣ ба таҳлили таҷриба мусоидат мекунад. Ин ёрӣ мерасонад, ки падидаҳои иқтисодӣ ва социалӣ амиқ таҳлил намуда, проблемаҳои рӯзмарра ва роҳҳои ҳалли онҳо таклиф карда шаванд. Вай имкон медиҳад кори редакция тавре ташкил карда шавад, ки мазмуни ҳар шумораи журнал ба вазифаҳои амалие, ки ташкилоти партиявӣ, меҳнаткашони республика иҷро менамоянд, бештар мувофиқат кунад.*

*Коллективи редакцияи журнали «Коммунисти Тоҷикистон» вазифаи масъулиятнок ва бошарафи худро дар ҳамин мебинад.*

*Дар ҳама корҳо муваффақият ёратон бод, рафиқон!*

*ҲАЙАТИ ТАҲРИРИЯИ ЖУРНАЛ*

**Ба матбаа 10. 12. 86 супурда шуд. Ба чопаш 31. 12. 86 имзо карда шуд. Формати коғаз 70×108¹/₁₆. Чопи барҷаста. Ҷузъи чопӣ 6. Ҷузъи чопии шартӣ 8,4. Адади нашр 16539 (тоҷикӣ — 11761, русӣ 4778). КЛ 04795. Супориши 3810.**

734063 Душанбе, Комбинати полиграфии Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба корҳои нашриёт, полиграфия ва савдои китоб. Кӯчаи Айнӣ, 126.

ПРОЛЕТАРҲОИ ҲАМАИ МАМЛАКАТҲО, ЯК ШАВЕД!



# Коммунисти Тоҷикистон

Kommunisti Tojikiston



**Дар шумора:**

- СЪЕЗДИ ҚАРОРҲОИ СТРАТЕГӢ
- БА СУРЪАТФИЗОӢ — ҒАЙРАТИ ҶАВОНӢ
- ДАР ОИЛАИ ХАЛҚҲОИ БАРОДАР
- БАПЛАНГИРИИ СОҲАИ СОЦИАЛИИ ДЕҲОТ




2
1987

*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!*



# Коммунисти Тоҷикистон

ЖУРНАЛИ ҲАРМОҲАИ НАЗАРИЯВӢ ВА СИЁСИИ
КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ
ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН

● АЗ ЯНВАРИ
СОЛИ 1936
ЧОП МЕШАВАД

2 феврaль 1987

● ҲАР МОҲ БА
ЗАБОНҲОИ
ТОҶИКӢ ВА РУСӢ
МЕБАРОЯД

## Мундариҷа



● НАШРИЁТИ
КМ ПАРТИЯИ
КОММУНИСТИИ
ТОҶИКИСТОН
ДУШАНБЕ

ТЕЛЕФОНҲО:

сармуҳаррир 23-37-51
ҷонишини сармуҳаррир 23-35-56
котиби масъул 23-35-56
ҷонишини котиби масъул 27-06-33

ШУЪБАҲО:

сохтмони партиявӣ ва советӣ 27-06-33
кори идеологӣ, тарбияи сиёсӣ 27-07-33
пропагандаи назарияи марксистӣ-ленинӣ ва ҳаёти байналхалқӣ 27-07-33
проблемаҳои социалию иқтисодӣ 27-07-33
таърих, танқид ва китобиёт 23-35-77

АДРЕСИ МО:
734012, Душанбе кӯчаи Лоҳутӣ, 6.

●

# ДАР КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ КПСС

**Комитети Марказии КПСС «Дар бораи тадбирҳои таъхирнопазири зиёд кардани ҳосилнокии меҳнат дар хоҷагии қишлоқ дар асоси ҷорӣ намудани шаклҳои оқилонаи ташкили он ва ҳисоби хоҷагӣ» қарор қабул кард.**

ДАР ҚАРОР қайд карда мешавад, ки вазъияти ҳозираи ба вуҷудомадаи истеҳсолию иқтисодии деҳот, собитқадамона ба амал баровардани роҳи интенсификацияи ҳамаҷонибаи зироаткорию чорводорӣ барои қатъиян ва дар ҳама ҷо гузаштан ба усулҳои нави хоҷагидорӣ, вусъат додани фаъолияти истеҳсолии меҳнаткашони деҳот заминаи мусоид муҳайё намуданд.

Чунон ки таҷрибаи солҳои охир нишон медиҳад, ин усулҳо пеш аз ҳама дар натиҷаи пурра ҷорӣ кардани муносибатҳои ҳисоби хоҷагӣ дар тамоми соҳаҳои истеҳсолот, пудрати коллективӣ ва технологияи интенсивӣ амалӣ гардонда мешаванд. Ин кор баъди маҷлиси машваратии КМ КПСС дар шаҳри Белгород аҳамияти калон пайдо кард. Дар бисьёр колхозу совхозҳо ҳисоби хоҷагӣ ва пудрати коллективӣ ҳоло механизаторону чорводорон ва дигар коркунонро ба натиҷаҳои меҳнатиашон ҳамаҷониба манфиатдор гардонда, ба афзудани самараи истеҳсолоти ҷамъиятӣ таъсири калон мерасонанд.

Байни шаклҳои гуногуни пудрати коллективӣ звенову бригадаҳои меҳнати интенсивӣ, ки аъзоёнашон кам мебошанд ва ба онҳо дар асоси шартнома ба мӯҳлати дароз замину техника ва дигар воситаҳои истеҳсолот вобаста карда мешаванд, самарабахшии худро исбот карданд. Дар тамоми минтақаҳои мамлакат шакли оилавии пудрат беш аз пеш маъмул мегардад.

Вале дар рафти ҷорӣ кардани ҳисоби хоҷагӣ ва пудрати коллективӣ ба расмиятчигӣ ва бемасъулиятии зиёд роҳ медиҳанд. Дар бисьёр хоҷагиҳо кадрҳоро бояду шояд таълим надода, ӯҳдадориҳои шартномавиро ҳамаҷониба мукаммал нагардонда, ба ин кор даст мезананд. Коллективҳои пудратӣ аксаран бо ресурсҳо боэътимод таъмин нестанд ва ба сарфаи онҳо суст ҳавасманд карда мешавад. Он чиз ҳам норасоии ҷиддӣ аст, ки структураи идоракунии истеҳсолоти хоҷагиҳо ба талабҳои муносибатҳои нави ҳисоби хоҷагӣ мувофиқ карда намешавад. Умури бухгалтерию иқтисодии колхозу совхозҳо алоқамандона кор намекунанд. Ба кори иқтисодӣ мутахассисони соҳаҳо суст ҷалб карда мешаванд.

Дар кори байни звеноҳо, бригадаю фермаҳои пудратӣ аксаран ба маъмуриятчигӣ роҳ медиҳанд, принципҳои демократии идоракуниро вайрон мекунанд, ролу ҳуқуқи коллективҳои меҳнатиро паст мезананд.

Комитети Марказии КПСС КМ Партияҳои Коммунистии республикаҳои иттифоқӣ, комитетҳои партиявии кишвару вилоятҳо, районҳо, Комитети давлатии агросаноатии СССР, Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқию автономӣ, комитетҳои иҷроияи кишвару вилоятҳо ва районҳо, роҳбарони хоҷагиҳоро вазифадор кард, ки кори ташкилотчигию сиёсии дар тамоми соҳаҳои истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ ҳамаҷониба ҷорӣ кардани ҳисоби хоҷагӣ ва пудрати коллективӣ, технологияи интенсивиро ба куллӣ беҳтар намуда, ин корро барои тамоми колхозу совхозҳои мамлакат ҳатмӣ ва зарурӣ шуморанд.

Таклиф шуд, ки вазъи кори дар ҳар коллектив ҷорӣ намудани усул-

ҳои иқтисодии хоҷагидорӣ аз нуқтаи назари танқидӣ муҳокима, тадбирҳои конкретии ба ҳисоби хоҷагӣ ва пудрати коллективӣ гузаштани тамоми подразделенияҳои асосии истеҳсолӣ муайян карда, барои ин заминаи зарурии объективӣ барпо карда шавад. Пудрати ҳамакора ва оилавӣ, дигар шаклҳои прогрессивии ташкил ва ҳавасманд гардондани меҳнатро ҳамаҷониба равнақ бояд дод. Ба норавоии расмиятчигӣ, якрангӣ ва маъракабозии ин кори муҳим диққати махсус дода шуд. Роҳи аз ҷиҳати хоҷагӣ бештар мустақил гардондани коллектвҳои меҳнатӣ, зиёд карданн ролу масъулияти онҳоро барои иҷрои ӯҳдадории шартномавӣ собитқадамона ба амал баровардан зарур аст. Музди меҳнати ҳамаи коркунони хоҷагиҳо, аз ҷумла роҳбарону мутахассисон ба натиҷаҳои ниҳоӣ вобаста карда шавад.

Комитети Марказии КПСС аз тарафи коркунони тамоми звеноҳои истеҳсолоти агросаноатӣ зуд омӯхтани усулҳои иқтисодии хоҷагидориро вазифаи дорои аҳамияти якумдараҷа мешуморад. Фасли зимистонро ғанимат дониста, ҳамаи кадрҳоро ба омӯзиши иқтисодиёти конкретӣ ва ташкили самарабахши истеҳсолот, технологияи пешқадам ҷалб кардан лозим, ҳар коркун бояд корашро мукаммал донад, дар ҷои кораш хушсифат ва пурмаҳсул меҳнат карда тавонад. Таҳсили коркунонро аз рӯи касбу ихтисос бевосита дар хоҷагию бригада ва фермаҳое ташкил бояд кард, ки ин кор намунавор ба роҳ монда шудааст ва натиҷаҳои беҳтарин ба даст омадаанд. Дар ин кор роли муассисаҳои илмӣ, мактабҳои олӣ ва хоҷагиҳои базавиро зиёд кардан зарур аст. Дар ҳар звенои истеҳсолию идоракунӣ ҳатман коркунон аттестация карда, ба онҳо ихтисоси дахлдор дода шавад.

Ба Комитети давлатии агросаноатии СССР супориш дода шуд, ки бо назардошти комьёбиҳои илм ва таҷрибаи андӯхта чунин программаҳои таҳсилро бетаъхир тартиб диҳад, ки ба талабҳои механизми иқтисодии хоҷагидорӣ ва интенсификацияи ҳамаҷонибаи истеҳсолот мувофиқ бошанд. Истифодаи кашфиётҳои нави илмӣ ва таҷрибаи беҳтарин колхозу совхозҳои мамлакат — бештар асоснок гардондани нормативҳое, ки фаъолияти подразделенияҳои ҳисоби хоҷагиро танзим менамоянд, вазифаи якумдараҷа мебошад. Ба Академияи умумииттифоқии илмҳои хоҷагии қишлоқи ба номи В. И. Ленин таклиф карда шуд, ки корҳои тадқиқоти илмиро дар соҳи идоракунӣ, ташкили меҳнат ва интенсификацияи истеҳсолот равнақ диҳад. Фаъолияташро бо ёрии амалӣ расондан ба колхозу совхозҳо дар ҷорӣ кардани технологияи пешқадам, ҳисоби хоҷагӣ ва пудрат ҳамаҷониба алоқаманд созад.

Ба редакцияҳои газетаҳои марказию маҳаллӣ, нашриёти агропром, Комитети давлатии СССР оид ба телевизион ва радиошунавонӣ, Комитети давлатии СССР оид ба кинематография, ҷамъияти умумииттифоқии «Знание» супориш дода шуд, ки таҷрибаи пешқадами кори ҳисоби хоҷагӣ, ҷорӣ кардани шартҳои прогрессивии ташкил ва додани музди меҳнат, технологияи интенсивиро мунтазам инъикос карда, аҳамияти калони онҳоро дар иҷрои Программаи озуқаворӣ, супоришҳои панҷсолаи дувоздаҳум ҳамаҷониба нишон диҳанд.

# СЪЕЗДИ ҚАРОРҲОИ СТРАТЕГӢ

АЗ ОН вақте, ки дар пойтахти Ватанамон — Москва съезди таърихии XXVII Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ баргузор гардид, як сол гузашт. Панҷ ҳазор нафар вакилони он намояндагони ҳамаи синфҳо, табақаҳо ва гурӯҳҳои социалии аҳолӣ, ҳамаи халқҳои СССР буданд. Дар кори съезд 152 ҳайати вакилони партияҳои коммунистӣ, коргарӣ, революционию демократӣ, социал-демократӣ, лейбористӣ ва дигар партияҳо, намояндагони ташкилотҳои демократӣ, ҷамъиятӣ ширкат варзиданд, ки аз 109 мамлакат омада буданд. Ин дар тамоми таърихи съездҳои партиямон съезди сершумортарин буд.

Съезд қайд кард, ки КПСС кори Октябри Кабирро собитқадамона давом дода, бо роҳи ленинӣ дилпурона пеш меравад, роли пешвои сиёсии синфи коргар, тамоми халқи советиро сазовор иҷро менамояд ва қодир аст аз давраи гузашта сабақи комил гирифта, рӯзгори имрӯзаро ба таври ленинӣ дарк намояд, программаи реалистӣ ва ҳарҷониба мулоҳизашудаи амалиётро кор карда барояд.

Съезд тезондани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакатро чун роҳи стратегии партия тасдиқ намуд. Вай таъкид намуд, ки дар иҷрои ин программа, муваффақияти кори суръатфизой омили инсонӣ воситаи ҳалкунанда мебошад ва онро танҳо тавассути стратегияи хуб мулоҳизашудаи иқтисодӣ, сиёсати муқтадири социалӣ ва кори ҳадафманди тарбияи идеявӣ дар сурати таъмини ягонагии зичи онҳо фаъол гардондан мумкин аст.

Съезд нишон дод, ки КПСС партияи прогресси социалӣ ва сулҳ мебошад ва барои он аз муҳофизати сулҳ дар рӯи замин, пешгирӣ кардани ҷанги термоядрой дида мақсади олитаре нест.

Дар Маърӯзаи сиёсии Комитети Марказии КПСС ба съезди XXVII партия, ки бо он Котиби генералии КМ М. С. Горбачёв баромад кард, хиради назариявии партия, реализми сиёсии он, мақсадҳои оянда, устуворӣ, аниқӣ ва мавзунии шаклҳои ташкилии он, самти аниқи амалиёт, муайянии конкретӣ дар вақту фосилаи Роҳҳои асосии тараққиёти иқтисодӣ ва социалии СССР дар солҳои 1986—1990 ва дар давраи то соли 2000-ум таҷассум ёфтаанд.

Дар Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС манзараи таъсирбахшу миқьёсан васеи ҷаҳони имрӯза, тамоюлот ва зиддиятҳои асосии он инъикос ва ҳолати ҳозираи ҷамъияти советӣ, муваффақиятҳо ва душвориҳои он ҳарҷониба таҳлил карда, самтҳои асосии сиёсати иқтисодӣ ва социалии партия, демократиконии минбаъдаи ҷамъиятамон, мақсадҳои асосӣ ва роҳҳои стратегияи сиёсати берунии он аниқ муайян карда, муҳокимаи таҳрири нави Программа ва тағьиротҳои Устави партия ҷамъбаст ва ба муваффақияти кори бузурги социализм ва коммунизм, баояндаи дурахшони инсоният изҳори боварӣ карда шудааст.

Ҳаётӣ будани хулосаҳои сиёсии маърӯза ва умуман қарорҳои съезди XXVII партияро соли якуми панҷсолаи дувоздаҳум ба таври эътимодбахш исбот намуд. Рӯҳи эҷодӣ ва навоваронаи съезд, ҷасорати бемайлони ифодакардаи он баҳри беҳбудии корҳо дар дохили мамлакат ва дар арсаи ҷаҳон дар шуури одамон торафт амиқтар ҷой гирифта, қувваи моддӣ мегардад. Қувваи суръатфизой ба кори амалӣ — ба тарзи нав

кор кардан, ба ташаббускорӣ ва эҷодкорие, ки баҳри он партияи ленинӣ даъват намуд, табдил меёбад. Худи партия мисоли ба тарзи нав кор карданро нишон медиҳад. Пленуми июнии (с. 1986) КМ, ки як навъ давоми кори съезд гардид, ба пешравии мо бо роҳи нишондодаи съезд такони нави пурзӯр бахшида, дастурҳои стратегии онро ба вазифаҳо ва нақшаҳои конкретӣ, ба кори амалӣ ва реалии айёми мо табдил дод.

Мазмуни асосии қарорҳои Пленумро чунин муайян кардан мумкин аст: барои ҳаракат, амалиёт ягон рӯзро талаф надода, суръати пешравиро боғайратона тезондан, ҳамаи он чиро, ки ба ташаббусу эҷодкорӣ халал мерасонад, бартараф намудан лозим аст. Программаи тараққиёти иқтисодию социалие, ки онро чун супоришҳои плании соли 1987 сессияи шашуми Совети Олии СССР даъвати ёздаҳум қабул намуд, программаи аз ҷиҳати навоварӣ ҷасурона ва дар айни ҳол аниқ санҷидашуда мебошад. Нақшаҳои муайяншуда шаҳодати нави онанд, ки процесси азнавсозии ҷамъияти мо, ки дар асоси қарорҳои Пленуми апрелии (с. 1985) КМ КПСС ва дастурҳои стратегии съезди XXVII партия оғоз шудааст, торафт вусъат ёфта, амиқтар мегардад. Суръати пешравӣ бо роҳи пурра сафарбар кардани захираҳо, беҳтар истифода бурдани неруи истеҳсолӣ, инкишоф додани ташаббус ва эҷодиёти омма, мустаҳкам намудани интизом ва тартибот фузуда мешавад.

Соли гузашта дар тамоми соҳаҳои хоҷагии халқ суръати баланд, дараҷаи дар солҳои 80-ум баландтарини афзоиши даромади миллӣ ва истеҳсоли маҳсулоти саноат таъмин гардид. Даромади миллӣ 4,1 фоиз, ҳаҷми истеҳсоли маҳсулоти саноат 4,9 фоиз афзуд. Ҳамин тариқ, иқтисодиёт ҳанӯз дар соли якуми баъди съезд дар самтҳои муҳимтарин ба дараҷаи супоришҳои миёнаи солонаи плани панҷсола расид. Дар комплекси агросаноатӣ истеҳсол ва хариди давлатии ғалла, картошка, сабзавот, мева, маҳсулоти чорво зиёд шуд. Суръати сохтмони асосӣ афзуд. Реконструкция ва аз нав ҷиҳозонии техникии истеҳсолоти мавҷуда давом дорад. Ба ин мақсадҳо назар ба соли 1985-ум 17 фоиз зиёд маблағ ҷудо карда шудааст. Дар саноат ҳосилнокии меҳнат ба ҷои 4,1 фоизи муқарраршуда ба андозаи 4,6 фоиз афзуд. 96 фоизи афзоиши маҳсулот аз ҳисоби болоравии ҳосилнокии меҳнат ба даст оварда шудааст. Барои баланд бардоштани дараҷаи некӯаҳволии халқ тадбирҳо ба амал бароварда мешаванд. Миқьёси сохтмони манзил ва социалию маданӣ хеле афзуд.

Дар тараққии хоҷагии халқи мамлакат ҳамаи республикаҳои иттифоқӣ, аз ҷумла Тоҷикистон, саҳми худро мегузоранд. Ҷамъбасти тараққиёти социалию иқтисодии республика дар соли гузашта аз динамизми афзудаи механизми хоҷагӣ, ба даст омадани мақсадҳои пешбинишуда дар бобати азнавсозии калонмиқьёси техникии хоҷагии халқ гувоҳӣ медиҳад. Имкониятҳои мусоиди баъди съезди XXVII партия муҳайёгардида барои тағьироти амиқи сифатии иқтисодиёт ба андозаи зиёд истифода мешаванд. Неруи барпогардидаи истеҳсолӣ самарабахштар истифода мегардад, ҷидду ҷаҳди коллективҳои меҳнатӣ ба ҷустуҷӯ ва ба кор андохтани захираҳои афзоиши истеҳсоли маҳсулот, пурзӯр намудани режими сарфакорӣ равона карда мешавад.

Соли якуми панҷсола барои меҳнаткашони республика соли душвор буд. Умуман ба нишондиҳандаҳои суръати тараққии иқтисодиёти республика оқибатҳои аз кор баромадани иқтидорҳои истеҳсолӣ дар натиҷаи заминҷунбӣ дар вилояти Ленинобод, инчунин камобии соли гузашта таъсир расондаанд. Бо вуҷуди ин хоҷагии халқ асосан мувофиқи супоришҳои муқарраргардида тараққӣ мекунад. Планҳои фурӯши маҳсулоти саноат барзиёд иҷро гардида, як қатор объектҳои истеҳсолӣ ва социалӣ ба кор даромаданд. Дар байни 30 объекте, ки соли 1986 ба кор даромад, чор агрегати ГЭС-и Бойғозӣ, элеватор ва осиёби комбинати маҳсулоти ғаллагии Колхозобод, заводи шири шаҳри Ӯротеппа мавҷуданд. Сохтмони корпуси № 3 электролизи заводи алюминии Тоҷикистон ба

охир расид, корҳо дар Роғун вусъат меёбанд. Навбати якуми тоннели нодири ирригационии 14-километра сохта шуд, ки он барои ба кор андохтани даҳҳо ҳазор гектар заминҳои нави дашти Данғара имкониятҳои васеъ муҳайё месозад. Данғара ба макони нави истеҳсоли пахта, сабзавот, мева, ангур, зироатҳои хӯроки чорво табдил меёбад. Ин ба тараққиёти минбаъдаи пуравҷи социалӣ ва иқтисодии вилояти Кӯлоб ва умуман республика мусоидат менамояд.

Дар соли гузашта суръати тараққии комплекси агросаноатии республика афзуд. Ӯҳдадориҳои солонаи ба давлат фурӯхтани сабзавот, картошка, пилла, тухм, пашм иҷро гардиданд. Ба фонди умумииттифоқӣ фиристодани сабзавоту мева ва ангур хеле афзуд.

Пахтакорони республика ӯҳдадории социалистиашонро иҷро карданд. Ба туфайли баланд шудани дараҷаи муташаккилии меҳнаткашони деҳот, як қадар беҳтар истифода кардани мошинҳои пахтачинӣ давлат бештар аз 920 ҳазор тонна, аз ҷумла зиёда аз 300 ҳазор тонна навъҳои қиматбаҳои пахтаи маҳиннах гирифт. 90 фоизи пахта бо навъи якум қабул шуд.

Маъракаи гузаштаи ҷамъоварии пахта хусусияти ҷолиби диққат дошт. Бори нахуст студентон, хонандагони техникумҳо ва мактабҳои миёнаи деҳот ба ҷамъоварии ҳосил ҷалб карда нашуданд. Ин яке аз унсурҳои муҳими азнавсозӣ мебошад, ки аҳамияти калони социалӣ ва иқтисодӣ дорад. Зарураташро худи ҳаёт тақозо дошт, онро халқ тарафдорӣ намуд. Ин масъулияти роҳбарони вилоятҳо, районҳо, хоҷагиҳоро баланд бардошт ва, чунон ки котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон Қ. М. Маҳкамов дар баромади худ дар сессияи Совети Олии СССР қайд намуд, чунин мавқеъ дар оянда ҳам собитқадамона ва бемайлон ба амал бароварда хоҳад шуд.

Съезди XXVII КПСС қайд намуд, ки вазифаҳои нави тараққиёти иқтисодиро бо истифодаи механизми кӯҳнаи хоҷагӣ иҷро кардан мумкин нест. Дар ин бобат ислоҳоти куллӣ зарур аст. Усулҳои хоҷагидориро тавре аз нав бояд сохт, ки он ба интенсификация ҳамчун шарти ҳалкунандаи суръатфизой пурра мувофиқ бошад. Мувофиқи мақсади олии иқтисодиёти социалистӣ қонеъ гардондани талаботи ҷамъиятӣ ва эҳтиёҷоти ҳар як одам бояд дар маркази диққат қарор гирифта бошад. Танҳо дар натиҷаи ба самаранокӣ ва сифати баланди кор нигарондани механизми хоҷагӣ, ба он бахшидани характери сарфакорӣ, онро ба прогресси илмию техникӣ омода гардондан, ба натиҷаҳои меҳнаташон комилан манфиатдор намудани коллективҳо, дар хоҷагии ҷамъиятӣ ба ташаббус ва кордонии социалистӣ роҳи васеъ кушодан ба ин мақсад ноил шудан мумкин аст.

Дар баъзе соҳаҳои хоҷагии халқи республика омӯхтани усулҳои нави хоҷагидорӣ, гузаштани коллективҳои меҳнатӣ ба меҳнати мунтазаму ба дараҷаи олӣ муташаккилона, ки ин ҳама фишанги пуриқтидори тезондани суръати тараққиёти социалию иқтисодӣ мебошад, суст сурат мегирад. Дар натиҷа дар иҷрои супоришҳои плани давлатӣ камбудиҳо ҷой доштанд. Ҳарчанд ки дараҷаи иҷрои ӯҳдадориҳои шартномавӣ оид ба молфиристонӣ афзуда, ба 99,3 фоиз ё назар ба ҳамин давраи соли 1985-ум ба 2,2 пункт расид, ҳаҷми маҳсулоти фиристоданашуда қариб 22 миллион сӯминаро ташкил медиҳад: аз ҷумла дар Вазорати саноати сабук 8 миллион сӯмина, Комитети давлатии агросаноатӣ бештар аз 4, Вазорати масолеҳи бинокорӣ 1,2, Вазорати саноати маҳаллӣ 1,9 миллион сӯмина молро сари вақт нафиристодаанд. Назар ба ҳосилнокии меҳнат тезтар афзудани музди меҳнат ҳанӯз ҳам ҷой дорад.

Съезди XXVII КПСС ҳамаро даъват намуд, ки ба тарзи нав фикр кунанд. Ин чунин маъни дорад, ки на фақат бо категорияҳои хоҷагӣ, иқтисодӣ, балки бо категорияҳои васеи социалӣ низ фикр карда, диалектикаи мақсадҳо ва воситаҳои соҳаи социалӣ, алоқаи фаъолияти хоҷагӣ, самаранокии истеҳсолот, ҳосилнокии меҳнат бо инкишофи шахсияти

коркун, маълумот ва тайёрии касбии вай, бо маданияти умумии сиёсӣ, вазъияти социалии коллектив, ҳолати соҳаи социалию маишӣ, системаи нигаҳдории тандурустӣ, муҳити атроф ба назари эътибор гирифта шавад. Масалан, фаъолияти чунин вазоратҳо, монанди Вазорати саноати сабук, Вазорати хизматрасонии маишӣ ба аҳолӣ, Вазорати саноати маҳаллӣ, Вазорати масолеҳи бинокорӣ ва дигаронро таҳлил намуда, оё тасдиқ кардан мумкин аст, ки роҳбарони онҳо пурра ба тарзи нав фикр мекардагӣ шудаанд?

Ҳоло барои ҷавоби мусбат додан ба ин савол асоси кофӣ мавҷуд нест. Вагарна чунин ҳолатро чи тавр шарҳ додан мумкин аст, ки республикаи мо дар сессияи Совети Олии СССР барои камбудиҳои вобаста ба дараҷаи пасти хизматрасонии пулакӣ ба аҳолӣ ва истифодаи иқтидорҳои фабрикаҳои дӯзандагии системаи Вазорати саноати сабук одилона танқид карда шуд. Чунин зуҳуроти манфӣ дар Вазорати саноати маҳаллии республика, ки иқтидорҳои оид ба истеҳсоли зарфҳои сирдор ва мебель 65 фоиз истифода карда мешаванд ва дигар соҳаҳои хоҷагии халқ, ки бояд молҳои сермасриф истеҳсол намоянд, низ ҷой доранд.

Барҳам додани ҳамаи ин ва дигар камбудиҳо, ба кори пурсамар ва хушсифат гузаштани тамоми звеноҳои хоҷагии халқи республика бояд яке аз шартҳои ҳатмии иҷрои супоришҳои калони плани соли ҷорӣ гардад. Супоришҳои соли 1987 баҳри иҷрои қарорҳои съезди XXVII партия, съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон, Пленумҳои апрелӣ (с. 1985) ва июнии (с. 1986) КМ КПСС равона карда шудаанд.

План афзун гардондани суръат ва самаранокии иқтисодиёти республика, вусъат додани набзи истеҳсолиро пешбинӣ менамояд ва дар бобати собитқадамона ба амал баровардани роҳи стратегии партия барои тезондани тараққиёти социалию иқтисодӣ ва минбаъда баланд бардоштани дараҷаи некӯаҳволии халқ аҳамияти калон дорад.

Амалӣ гардонидани нақшаҳои калони пешбинишуда оид ба азнавсозии куллии кори тамоми соҳаҳои саноат, комплекси бинокорӣ, нақлиёт, савдо, инчунин як қатор соҳаҳои ғайриистеҳсолӣ хусусияти муҳимтарини соли ҷорӣ мебошад. Ҳаҷми истеҳсоли маҳсулоти ҷамъиятӣ дар соли 1987 мувофиқи ҳисоби пешакӣ 4,3 фоиз, даромади миллӣ 3,9 фоиз меафзояд. Иқтисодиёти республика соли 1987 дар асоси истифодаи пурраи омилҳои интенсивӣ ва беҳтар намудани сифати кор, зиёд кардани хелҳои маҳсулот, аз худ намудани истеҳсоли хелҳои нави молҳое, ки ба талаботи аҳолӣ мувофиқанд, тараққӣ мекунад.

Барои ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ фаъолона ҷалб намудани аҳолии қобили меҳнат, ки бо корҳои хона ва хоҷагии ёрирасони шахсӣ машғуланд, чораҳои иловагӣ андешида мешаванд, пурратар истифода бурдани иқтидорҳои мавҷудаи истеҳсолӣ ва зиёд кардани сменаи кори корхонаҳои амалкунанда бошад, яке аз вазифаҳои муҳими ҳалталаб дар соли ҷорӣ мебошад.

Дар шароити ҳозира вазифаи иҷрои Программаи озуқаворӣ ба мадди аввал гузошта шудааст. Дар ин бобат дар давраи баъди съезд пешравӣ ҳис мешавад, аммо ҳанӯз баъзе соҳаҳои хоҷагии қишлоқ камбудиҳои худро суст бартараф мекунанд. Дигаргунии қатъӣ лозим аст, то ки дар солҳои наздик кори бо озуқаворӣ таъмин кардани аҳолӣ ба таври назаррас беҳтар карда шавад.

Бо ин мақсад дар назди республикаи мо дар соли 1987 вазифа гузошта шудааст, ки самараи кори тамоми комплекси агросаноатӣ зиёд карда, манбаи наздиктарини афзоиши фонди озуқаворӣ — кам кардани талафи маҳсулоти саҳро ва фермаҳо ҳангоми ҷамъоварӣ, кашондан, нигоҳ доштан ва аз нав кор кардан ҳарҷониба истифода бурда шавад.

Дар соли 1987 пешбинӣ шудааст, ки 904 ҳазор тонна пахта, аз ҷумла 301 ҳазор тонна навъҳои маҳиннахи он тайёр намуда, 285 ҳазор тонна нахи пахта истеҳсол карда шавад. Истеҳсоли ғалла, картошка, сабзавот зироатҳои полизӣ низ хеле афзун мегардад. Пешбинӣ шудааст, ки маҳ-

сулоти чорво дар асоси васеъ кардани замини кишти зироатҳои хӯроки чорво дар ҳамаи категорияҳои хоҷагиҳо зиёд карда шавад.

Кори истифодаи ангур ва мева минбаъд оқилонатар ба роҳ монда мешавад. Ин маҳсулот дар намуди тару тоза ба фонди умумииттифоқӣ бештар фиристода хоҳад шуд, истеҳсоли меваи хушк хеле меафзояд ва истеҳсоли шарбати ангуру мева вусъат мегирад.

Дар сохтмони асосӣ барои куллан беҳтар намудани ташкили комплекси бинокории республика ва баланд бардоштани дараҷаи фаъолияти он дар асоси собитқадамона ба шароити нави хоҷагидорӣ гузарондан тадбирҳо пешбинӣ гардидаанд. Барои реконструкция ва бо техникаи нав таъмин намудани корхонаҳои амалкунанда аз лимити умумии маблағгузориҳои асосӣ қариб 119 миллион сӯм ё ки 27 фоизи ҳаҷми умумии маблағгузориҳои асосии сохтмони истеҳсолӣ ҷудо карда мешавад. Бояд қайд кард, ки дар республика ҳанӯз ба аҳамияти кори реконструкция ва бо техникаи нав таъмин намудани корхонаҳо диққати даркорӣ дода намешавад, дар 9 моҳи соли 1986 маблағгузориҳои асосӣ дар ин соҳа ҳамагӣ 55 фоиз истифода карда шудааст у халос, ки ин хеле ташвишовар аст. Дар ин бобат Комитети давлатии агросаноатӣ, Вазорати мелиорация ва хоҷагии об, Вазорати сохтмон, Вазорати нақлиёти автомобилӣ, Вазорати саноати маҳаллӣ ва як қатор вазорату идораҳои дигар ақиб мемонанд.

Масъалаҳои сиёсати социалӣ, ғамхорӣ дар бораи одам, баланд бардоштани дараҷаи некӯаҳволии халқ дар маркази диққати съезди XXVII КПСС қарор гирифта буданд. Суръати баланди тараққиёти ҳамаи соҳаҳо, ки дар плани соли 1987 мукаррар гардидааст ва он баланд бардоштани дараҷаи некӯаҳволии халқро таъмин менамояд, хусусияти характерноки бемайлон дар ҳаёт татбиқ кардани дастурҳои съезд оид ба тараққиёти социалии республика ва баланд бардоштани дараҷаи зиндагонии аҳолӣ мебошад. Пешбинӣ шудааст, ки даромади реалӣ ба ҳар сари аҳолӣ соле 1,4 фоиз ва фондҳои ҷамъиятии истеъмол 6,5 фоиз меафзоянд. Ҳаҷми муомилоти чаканаи моли савдои давлатӣ ва кооперативӣ, хизматрасонии пулакӣ ба аҳолӣ зиёд мешавад.

Аз ҳисоби маблағгузориҳои асосии давлатӣ ва маблағи фонди сохтмони манзил бо назардошти иштироки саҳмдоронаи корхонаю ташкилотҳои иттифоқӣ ба истифода додани 500 ҳазор метри мураббаъ манзил ба нақша гирифта шудааст.

Ба амал баровардани стратегияи дигаргунсозиҳои амиқ, ки партия кор карда баромадааст, вақти зиёдеро талаб менамояд. Ба тезондани суръати тараққиёт бошад, аз ҳоло муваффақ шудан лозим аст. Ин ба нуктаҳои В. И. Ленин дар бораи социализм пурра мувофиқ аст, ки навишта буд: «Дар мо ба суръати афсонавии ҳар чи гуна тағьирот ҳеҷ кас бовар намекунад, аммо ба суръати ҳақиқӣ, ба суръате, ки назар ба ҳар кадом давраи тараққии таърихӣ, он чунон ки буд, ба тариқи муқоиса гирифта шуда бошад,— ба ин гуна суръат агар ба ҳаракат партияи ҳақиқатан революционӣ роҳбарӣ мекарда бошад, ба ин гуна суръат мо боварӣ дорем ва ин суръатро мо дар ҳар сурате ки бошад, ба даст медарорем» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 33, саҳ. 411). Аз ин ҷост зарурати сафарбар намудани тамоми захираҳои мо — омилҳои ташкилию иқтисодӣ ва социалию психологӣ, беҳтар истифода бурдани неруи мавҷудаи истеҳсолӣ, зиёд кардани таъсири ҳавасмандӣ ба меҳнат, мустаҳкам намудани муташаккилӣ ва интизом, бартараф сохтани бесарусомонӣ.

Махсусан ба куллӣ беҳтар намудани сифати маҳсулот аҳамияти калон дорад. Барои ин тамоми қувваи таъсиррасонии моддӣ ва маъмурӣ, қонунҳои мо, усулҳои қабули давлатии маҳсулотро истифода бурдан лозим аст. Беҳтар намудани сифат бояд вазифаи ҳар як коммунист, ҳар як одами советӣ гардад.

Васеъ паҳн намудани таҷрибаи пешқадам, равнақи мусобиқаи социалистӣ, ки бояд ба баланд бардоштани сифати кор, сарфаю сариштакорӣ,

фатҳи марраҳои пешбинишуда дар ҳар коллектив, ҳар ҷои кор нигаронда шавад, боз як захираи муҳим мебошад. На характери расмиятчигӣ, балки амалияи азнавсозии тафаккури ҳамаи иштирокчиёни истеҳсолоти мо — аз коргар сар карда то вазир — маҳз дар ҳамин, маҳз дар корҳо бояд зоҳир гардад.

Роҳҳои дурусти назариявии ҳалли масъалаҳои муҳими тараққиёти иқтисодии мамлакат пештар ҳам бисьёр таклиф карда мешуданд. Дар асоси онҳо бисьёр қарорҳои хуби хоҷагӣ низ қабул шуда буданд, аммо, мутаассифона, онҳо собитқадамона амалӣ гардонида намешуданд. Дар ҳаёт татбиқ намудани нуктаҳои назариявии ба концепцияи томи суръатфизой табдилдодаи съезди XXVII КПСС, кори амалиро ба суханбозӣ табдил надодан, барои ҳар як сатри қарорҳои қабулшуда бо қатъият мубориза бурдан — ҳамин аст талаби асосии партия, ки барои иҷро накардани он мо ҳуқуқ надорем. Роҳи дигар мавҷуд нест, илоҷи дигар надорем.

Вазифаҳои наву мураккабе, ки ҳоло иҷро карда мешаванд, нисбат ба тамоми фаъолияти сиёсӣ, идеологӣ ва ташкилотчигии ташкилотҳои партиявӣ талабҳои калон мегузоранд.

Роҳи ҳозираи сиёсии партия, стратегияи суръатфизоӣ барои хеле зиёд кардани самараи фаъолияти идеологӣ имкониятҳои мусоид фароҳам оварда бошанд ҳам, онҳо ҳанӯз суст истифода бурда мешаванд.

Тарбияи меҳнаткашон дар рӯҳи идеянокии коммунистӣ ва садоқат ба Ватани Советӣ, интернационализми пролетарӣ, социалистӣ, муносибати бошуурона ба меҳнат ва сарвати ҷамъиятӣ, оштинопазирӣ ба ҳамаи он чи ки ба социализм, ба маданият ва ахлоқи коллективистии мо бегона аст, самти асосии кори идеологӣ мебошад. Идеянокии бинокорони коммунизм бо софдилӣ, поквиҷдонӣ узван пайваста аст.

Чизи асосӣ аз он иборат аст, ки съезди XXVII партия проблемаҳо ва вазифаҳои кори тарбияи идеявиро бо концепция ва стратегияи суръатфизоӣ — ифодаи яклухти талаботи объективӣ ва тамоюлоти инкишофи ҷамъияти социалистӣ зич алоқаманд намуд. Барои ҳамин ҳам съезд масъалаи мустаҳкам кардани алоқа ва ягонагии идеология ва ҳаётро қатъӣ ба миён гузошт. «Ба кори идеологӣ, — гуфта шудааст дар Программаи КПСС, — бояд алоқаи зич доштан бо амалияи ҷамъиятӣ, мазмуни комили идеявию назариявӣ, пурра ба назар гирифтани воқеияти ҳаёти дохилӣ ва байналхалқӣ, талаботи афзудаи маънавии меҳнаткашон, ғаздикӣ ба одамон, ҳаққоният, далелнокӣ ва конкретнокӣ хос бошад».

Ин аслан маънии пойдор кардани услуби нави фаъолияти идеологиро дорад, ки дар ин ҳолат худи ҳаёт, амалияи конкретӣ манбаи асосӣ ва қувваи пешбарандаи он гардида, мазмуну шакли онро муайян менамояд. Аз ин рӯ, ягонагии ҷудонашавандаи қавлу амал аломати муҳимтарини ин услуби нав мебошад.

Азнавсозии куллии кори партиявӣ, дар ҳар ташкилоти партиявӣ пойдор гардондани муҳити серталабии принципиалӣ ва худтанқидкунӣ, ҷустуҷӯи роҳҳои нави таъсирбахши ҳалли проблемаҳои социалию иқтисодӣ, илмию техникӣ ва идеявию тарбиявӣ кори дорои аҳамияти якумдараҷа мебошад. Ҳама чизро бо номи худаш ифода намудан, дар бораи ҳама чиз рӯирост муҳокимаю мулоҳиза рондан, органҳои болоӣ ва оммаро объективона хабардор кардан, ҳамеша ва дар ҳар бобат серталабӣ ва софдилӣ зоҳир намудан — ин ҳама бояд дар кори партиявӣ қоидаи ногузир бошад. Ягон коммунист, ягон ташкилоти ибтидоӣ ё комитет аз саҳву хато эмин нест. Моҳияти кор дар муносибат ба саҳву хатоҳо мебошад. Тамоми таҷрибаи айёми мо исбот менамояд, ки бе таҳлили бодиққати танқидии коре, ки аллакай ба ҷо оварда шудааст ва ле он ҳанӯз ба талаб мувофиқ нест, қарорҳои илман асоснокро қабул намудан, ягон нақшаи оқилонаи ояндаро кор карда баромадан мумкин нест.

Мо пеш меравем ва чунин суханони Ленинро ҳамеша дар хотир до-

рем: «Ҳамаи партияҳои революционие, ки то ҳол ҳалок мегардиданд,— аз он сабаб ҳалок мегардиданд, ки мағрур мешуданд ва дар чӣ будани қуввати худро дида наметавонистанд ва аз гуфтани сустиҳои худ метарсиданд. Лекин мо ҳалок намешавем, чунки натарсида дар бораи сустиҳои худ гап мезанем ва бартараф кардани ин сустиҳоро ёд мегирем» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 33, саҳ. 322).

Ба ин давраи баъди съездии ҳаёти мамлакатамон, махсусан ҳаёти ташкилотҳои партиявӣ мисоли равшан шуда метавонад. Танқид ва худтанқидкунӣ, пурзӯр шудани мубориза бо намоишкорӣ, мубориза бо онҳое, ки дар сухан тарафдори азнавсозӣ мебошанду аз рӯи қолабҳои кӯҳна фикру амал мекунанд ва эродҳоро ба унвони худ нодуруст қабул менамоянд — ҳамаи ин дар республикаи мо низ чун нормаи ҳаёти партиявӣ қарор мегирад.

Аммо минбаъд ҳам чунин нишондоди съездро набояд фаромӯш кард: дар ҷое, ки танқиду худтанқидкунӣ буғӣ мегардад, дар он ҷо тамоми фаъолияти партиявӣ вайрон мешавад, вазъияти хотирҷамъӣ ва беҷазомонӣ ба амал меояд, ки ин боиси беҳаракатӣ дар корҳо, маслак гум кардани коркунон мегардад.

Ба неруи азими эҷодӣ, ки дар қарорҳои съезди XXVII партия ифода ёфтааст, минбаъд ҳам ҳаққонӣ ва пурра баҳо дода, онро истифода кардан лозим аст. Комьёбиҳои назариявӣ ва амалии илми марксистӣ-ленинӣро, ки пеш аз ҳама дар Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС, таҳрири нави Программаи партия ва дигар ҳуҷҷатҳо ифода ёфтаанд, амиқ ва аз нуктаи назари диалектикӣ дарку мулоҳиза кардан зарур аст. Ҳама чиз аз имтиҳони айём мегузарад. Аз ин ҷиҳат айёме, ки баъди съезд мо аз сар мегузаронем, айёми дигаргуниҳои ҳақиқатан революционӣ мебошад. Динамизми суръатфизоӣ, таъхирнопазирии ҳалли проблемаҳои муҳим ба мо барои сусткорӣ ҳуқуқ намедиҳад.

Соли 1987 соли махсус аст. Ин соли ҷашни пуршукӯҳи 70-солагии Октябри Кабир мебошад. Дар республика, чун дар тамоми мамлакатамон, ҳаракат барои сазовор пешвоз гирифтани ин ҷашн вусъат ёфтааст. Соли дуюми панҷсолаи дувоздаҳумро ба соли меҳнати зарбдорона табдил дода, муташаккилона, сермаҳсул кор карда, ҳамаи фишангҳои азнавсозиро ба кор андохтан зарур аст, то ки муносибати нав ба ҳалли проблемаҳои иқтисодӣ ва социалӣ самараи калон бахшад.

# АСОСҲОИ ИҚТИСОДИИ СИСТЕМАИ АМНИЯТИ БАЙНАЛХАЛҚӢ

**С. ЮНУСОВ**

СЪЕЗДИ XXVII КПСС концепцияи ба вуҷуд овардани системаи васеи амнияти байналхалқиро ба миён гузошт, ки асоси онро як силсила тадбирҳои муҳими соҳаи иқтисодӣ ташкил медиҳад. Таъмини иқтисодии амнияти байналхалқӣ бо назардошти хусусиятҳои конкретии марҳилаи ҳозираи тараққиёти байналхалқӣ ва пеш аз ҳама он ҳолат, ки дар айёми мо ҷаҳон бояд ҳамчун як воҳиди томи мураккаб, пурзиддият ва тарафт бештар ба ҳам алоқаманд дониста шавад, асоснок карда шудааст. Роли омилҳои иқтисодӣ дар муносибатҳои ҷаҳонӣ ҳамеша бузург буд. Дар шароити ҳозира идеяи муайян кардан ва ба амал баровардани тадбирҳои мӯътадил гардонидани муносибатҳои иқтисодии байналхалқӣ, таъмини амнияти иқтисодии давлатҳо таваҷҷӯҳи торафт бештарро ба худ ҷалб мекунад.

Худи мафҳуми «амнияти иқтисодӣ», чунон ки дар Меморандуми ҳукумати СССР, ки таҳти унвони «Амнияти иқтисодии байналхалқии давлатҳо—шарти муҳими самимигардонии муносибатҳои иқтисодӣ» 27 январи соли 1986 ба ТДМ фиристода шуда буд, қайд гардидааст, пеш аз ҳама даст кашидан аз истифодаи усулҳои зӯроварӣ ё таҳдид намудан бо онҳо, ҳимоя кардани ҳуқуқҳо ва манфиатҳои қонунии давлатҳо, ба вуҷуд овардани гарави эътимодбахши вайрон накардани ин ҳуқуқҳоро ифода менамояд.

Дар ин ҳуҷҷат омилҳои асосии манфие, ки дар муносибатҳои иқтисодии байналхалқӣ вазъияти пуршиддат ва нобовариро ба вуҷуд меоваранд, иқтисодиёт ва тиҷорати ҷаҳониро халалдор, асосҳои ҳуқуқии онро вайрон мекунанд, зикр гардидаанд. Масалан, нисбат ба мамлакатҳои социалистӣ, системаи васеи қонунҳо кор карда баромада шуда ва амал мекунад, ки ин мамлакатҳоро дар ҳолати нобаробарҳуқуқӣ мегузорад.

Бисьёр вақт баъзе мамлакатҳо, хусусан мамлакатҳои Европаи Ғарбӣ, намехоҳанд дар масъалаҳои конкретии режими тиҷоратӣ-иқтисодӣ нисбат ба давлатҳои социалистӣ аз рӯи дастури Америка амал кунанд. Вале дискриминацияи умумӣ боқӣ мемонад. Илова бар ин, ШМА барои он кӯшиши мекунанд, ки дигар шарикони ғарбиашон бечунучаро аз хатти кашидаи сиёсати америкоӣ берун набароянд, худи режими дискриминационӣ бошад, бештар шиддатнок карда шавад. Чунин рафтор нисбат ба муносибатҳои иқтисодии байналхалқӣ комилан хилофи манфиатҳои ҳақиқии прогресси ҷамъиятии ҷаҳонӣ мебошад. Мамлакатҳои социалистӣ чӣ дар гузашта ва чӣ ҳоло дар муносибатҳои байналхалқӣ аз чораҳои дискриминационӣ истифода накардаанд.

Дар замони ҳозира афзудани роли давлатҳои мутараққӣ падидаест, ки имрӯз онро ҳеҷ кас инкор карда наметавонад. «КПСС зимни муайян кардани сиёсати худ нисбат ба мамлакатҳои собиқи мустамликавӣ ва ниммустамликавӣ, — қайд карда мешавад дар Программаи КПСС,

ҳаминро ба асос мегирад, ки роҳи истиқлолиятро пеш гирифтани халқҳои дар гузашта мазлум ва пайдо шудани даҳҳо давлати нав, дар сиёсат ва иқтисодиёти ҷаҳонӣ афзудани қадру эътибори онҳо аз хусусиятҳои муҳими замони ҳозира аст».

СССР ба тарафдории муборизаи одилонаи мамлакатҳои Осиё, Африка ва Америкаи Лотинӣ ба муқобили империализм, барои ба вуҷуд овардани тартиботи нави иқтисодии байналхалқӣ, барои озодшавӣ аз зери бори қарзҳо, барқарор кардани ҳуқуқи ихтиёрдорӣ намудани онҳо ба ресурсҳояшон баромад мекунад. СССР талаби мамлакатҳои тараққикунандаро дар бобати азнавсозии муносибатҳои иқтисодии байналхалқӣ дастгирӣ менамояд. Дар Маърӯзаи сиёсии КМ ба съезди XXVII партия дар амалияи байналхалқӣ барҳам додани ҳамаи шаклҳои дискриминация; даст кашидан аз муҳосира ва муҷозоти иқтисодӣ, агар ин дар тавсияномаи иттиҳоди ҷаҳонӣ пешбинӣ нашуда бошад; ҷустуҷӯи якҷояи роҳҳои ҳалли одилонаи проблемаи қарздорӣ; муқаррар намудани тартиботи нави иқтисодии ҷаҳонӣ, ки барои амнияти баробари иқтисодии ҳамаи давлатҳо кафолат медиҳад; муайян кардани принципҳои ба манфиатҳои иттиҳоди ҷаҳонӣ, пеш аз ҳама мамлакатҳои тараққиёбанда истифода кардани қисми маблағҳое, ки аз кам кардани бюҷетҳои ҳарбӣ мемонанд; муттаҳид намудани ҷидду ҷаҳд барои тадқиқот ва истифодаи осоиштаи кайҳон, баҳри ҳалли проблемаҳои умумӣ, ки тақдири тамаддун ба онҳо вобаста аст, дар ҷумлаи муҳимтарин унсурони ба вуҷуд овардани системаи васеи амнияти иқтисодии байналхалқӣ номбар карда шудаанд. Нуктаҳои маърӯза доир ба проблемаҳои сиёсати иқтисодии байналхалқӣ дар ҷаҳон, хусусан дар байни халқҳои мамлакатҳои тараққикунанда, ки аз нобаробарӣ дар муносибатҳои худ бо ШМА ва дигар мамлакатҳои тараққикардаи капиталистӣ азоб мекашанд, гарму ҷӯшон тарафдорӣ карда шуданд.

Солҳои охир дар натиҷаи сиёсате, ки давлатҳои асосии капиталистӣ ва дар навбати аввал ШМА пеш гирифтаанд, вазъияти иқтисодии байналхалқӣ якбора рӯ ба харобӣ овард. Ин пеш аз ҳама дар қувват гирифтани ҳодисаҳои кризисӣ дар робитаҳои хоҷагии ҷаҳонӣ, ноустувор гардидани муносибатҳои тиҷоратӣ-иқтисодӣ, валютӣ-молиявӣ ва илмӣ-техникии байни давлатҳо, бад шудани вазиъяти иқтисодии мамлакатҳои тараққиёбанда ифода мегардад. Монеаи асосие, ки дар роҳи мӯътадил гардонидани тараққии хоҷагии ҷаҳонӣ ва ҳамкории иқтисодии байналхалқӣ қарор дорад, ин сиёсати Ғарб барои шиддатнок кардани вазъияти байналхалқӣ, кӯшиши бо роҳи ҳарбӣ ҳал намудани проблемаҳои байналхалқӣ мебошад.

Мусаллаҳшавии бошитоб ресурсҳои азимро аз соҳаи эҳтиёҷоти тараққиёти социалӣ-иқтисодӣ ба худ мекашад. Хароҷоти ҳарбие, ки империализм ба дӯши аҳли олам бор кардааст, ҳоло аз ҳаҷми бюҷети солонаи ҳамаи мамлакатҳои тараққиёбанда зиёд аст. Авҷгирии милитаризм боиси харобшавии тамоми системаи муносибатҳои иқтисодии байналхалқӣ мегардад, худи асоси онҳо — принципи нафъи мутақобила ва баробарҳуқуқии тарафайнро аз байн мебарад.

Ҳоло муддати даҳ сол мешавад, ки Ғарб бар хилофи процесси дар асоси одилона ва демократӣ азнавсозии муносибатҳои иқтисодии байналхалқӣ баромад мекунад. Ғайр аз ин, робитаҳои иқтисодии байналхалқӣ ҳамчун воситаи фишороварӣ ва мудохила ба корҳои дохилии давлатҳои мустақил, таҳдид ба амнияти иқтисодии онҳо истифода карда мешаванд.

Ин гуна амалиёт комилан хилофи принципҳои ТДМ буда, дар муносибатҳои иқтисодии байналхалқӣ вазъияти норозигӣ ва шиддатнокиро ба вуҷуд меоварад, иқтисодиёт ва тиҷорати ҷаҳониро хароб мегардонад. Мамлакатҳои тараққиёбанда, ки дар онҳо беш аз ду миллиард аҳолӣ зиндагӣ мекунад, дар амал ба минтақаи қашшоқӣ мубаддал гардидаанд. Ҳоло ба саҳми онҳо 8 фоизи иқтидорҳои саноатӣ, 5 фоизи ре-

сурсҳои технологӣ, камтар аз панҷьяки маҳсулоти миллии ҷаҳонӣ рост меояд. Ин мамлакатҳо ҳоло фақат аз се як ҳиссаи маҳсулоти ғалла ва чорьяки энергияи электрро, ки дар ҷаҳон истеҳсол мешавад, истеъмол мекунанд. Мамлакатҳои озодшуда ҳамагӣ 11 фоизи маблағеро, ки дар ҷаҳон барои маориф сарф мешавад, истифода мебаранд, дар онҳо ба ҳар 50 ҳазор нафар аҳолӣ 1 нафар духтур рост меояд, ҳол он ки дар мамлакатҳои саноаташон тараққикарда ба 500—600 нафар аҳолӣ як нафар духтур рост меояд.

Империализм бо тамоми амалиёти худ ба мустақилияти мамлакатҳои озодшуда фишор меоварад, кӯшиш мекунад, ки назорати худро бар онҳо на фақат нигоҳ дорад, балки ҳатто онро пурзӯр намояд. Вай мекӯшад ин мамлакатҳоро ба мадори милитаристӣ кашад, онҳоро ба сифати такьягоҳи стратегияи таҷовузкоронаи худ истифода кунад.

Империализм мамлакатҳои озодшударо дар вазъияти нобаробарӣ нигоҳ дошта, онҳоро бераҳмона истисмор карда, оқибати носозиҳои иқтисодиёти худро ба дӯши онҳо бор мекунад. Чунончи, нархи молҳое, ки давлатҳои саноаташон мутараққӣ ба ин мамлакатҳо мефиристанд, дар давоми 30 сол қариб ҳашт маротиба афзуда, вале нархи ашьёи хоме ки аз мамлакатҳои Осиё ва Америкаи Лотинӣ кашонда мешаванд, фақат 3—4 маротиба афзудааст. Масалан, агар даҳ сол пеш мамлакати тараққиёбанда барои харидани як дона трактор 11 тонна шакар мефурӯхта бошад, ҳоло барои он бояд 154 тонна шакар фурӯшад.

Бо гуноҳи империализм дар мамлакатҳои тараққиёбандаи Осиё, Африка ва Америкаи Лотинӣ бесаводӣ ва ҷаҳолат, гуруснагии доимӣ, фавти аз ҳад зиёди кӯдакон, бекории доимии оммавӣ, эпидемия ҳукмронанд.

* * *

Африка яке аз қитъаҳои камтар тараққикарда ба шумор меравад. Дар ин ҷо даромади солона ба ҳар сари аҳолӣ каме зиёдтар аз 400 доллар аст. Умри миёнаи инсон фақат 47 солро ташкил медиҳад. Дараҷаи саводнокӣ дар байни калонсолон аз 30 фоиз камтар аст. Фавти кӯдакон назар ба мамлакатҳои дигари тараққиёбанда 50 фоиз зиёд аст. Африкоиҳо мефаҳманд, ки барои онҳо ба таври абадӣ барҳам додани манбаи гуруснагӣ назар ба гирифтани ёрии таъҷилие, ки аз тарафи ТДМ ба онҳо расонда мешавад, муҳимтар аст.

Ходимони сиёсии Ғарб кӯшиш мекунанд, ки ба ин вазъияти душвори иқтисодии қитъаи Африка фақат шароити номусоиди иқлим ва омилҳои демографиро сабабгор нишон диҳанд. Вале сабабҳои аз ҳама асосии ин вазъият шароити нобаробари тиҷорат ва маблағгузорӣ, беназоратии фаъолияти ширкатҳои трансмиллӣ мебошад. Иқтисодиёти давлатҳои африкоӣ асосан ба фурӯши ашьёи хом ва молҳои хоҷагии қишлоқ такья мекунад, ки нархҳои онҳо рӯз то рӯз паст мешаванд.

Омили ҷиддие, ки иқтисодиёти бисьёр мамлакатҳои қитъаро хароб мегардонад, аз ҳад зиёд қарздор будани давлатҳои африкоӣ аст. Имкониятҳои пардохти ин қарзҳо маҳдуданд. Аксарияти мамлакатҳои қарздор наметавонанд воридоти молҳои хориҷиро кам кунанд, истеъмоли дохили мамлакатро маҳдуд созанд, чуноне ки инро қарздиҳандагон тақозо мекунанд. Дар зарфи даҳ соли охир қарзи хориҷии давлатҳои африкоӣ 7 баробар афзуда, соли 1985-ум 170 миллиард долларро ташкил намуд. Фақат давлатҳое, ки дар ҷануби саҳрои Кабир воқеанд, соли 1985 ба сифати фоизи қарз 11,1 миллиард доллар пардохтанд. Чи тавре ки дар маърӯзаи ОАЕ, ки ба сессияи махсуси Ассамблеяи Генералии ТДМ пешниҳод гардид, қайд карда шуд, дар панҷ соли наздик барои пардохти қарзҳо соле ба ҳисоби миёна 24,5 миллиард доллар лозим аст. Агар соли 1980 барои пардохти фоизи қарзҳо 10 фоизи арзиши молҳои содиротӣ ва хизматрасонии давлатҳои африкоӣ лозим шуда бошад, пас соли 1985 ин рақам то ба бистпанҷ фоиз расид.

Мувофиқи маълумотҳои комиссияи иқтисодии ТДМ ҳар сол аз давлатҳои африкоӣ ба мамлакатҳои тараққикардаи капиталистӣ 9 миллиард доллар гузашта, талафи он ҳангоми пардохти фоизи қарзҳо аз сабаби баланд шудани ставкаҳои ҳисобӣ соле ба 3,2 миллиард доллар мерасад. Хусусан талафот аз сабаби фаъолияти беназорати ширкатҳои трансмиллӣ хеле зиёд аст. Дар иқтисодиёти 50 давлати африкоӣ бештар аз 5 ҳазор филиал амал карда, ҳаҷми инвестицияҳои хориҷӣ дар аввали солҳои 80-ум ба 11 миллиард доллар расид.

ШМА бо пешниҳоди ёрии худ кӯшиш, менамоянд, ки вазъияти душвори мамлакатҳои африкоиро барои ҷой гирифтан дар бозорҳои молҳои хоҷагии қишлоқи онҳо истифода кунанд. Ин мақсади анъанавии доираҳои ҳукмрони америкоӣ мебошад, ки дар ин бора қонуни 480 гувоҳӣ медиҳад. Ғарб кӯшиш мекунад, ки мамлакатҳои Африкаро ба зарурати маҳдуд намудани мудохилаи давлатӣ ба иқтисодиёт мӯътақид созад, онҳоро ба хоҷагии капиталистии ҷаҳонӣ бештар побанд гардонад, он соҳаҳои истеҳсолотро тараққӣ диҳад, ки бозори капиталистии ҷаҳонӣ ба он манфиатдор аст, хоҷагидории хусусӣ ва ба он бештар ворид шудани инвестицияи ғарбиро дастгирӣ намояд. Вай ҷидду ҷаҳд мекунад ба воситаи додани кӯмакҳои ночиз мамлакатҳои Африкаро аз ҳам ҷудо созад, ба давлатҳои африкоӣ дар муайян кардани мавқеи умумӣ мамониат кунад.

Давлатҳои ҷавони Африка стратегияи зиддикризисии худро кор карда баромадаанд. Барои дар амал татбиқ намудани программаи барқароркунии иқтисодиёти қитъа дар муддати панҷ соли наздик қариб 120 миллиард доллар лозим аст, ки зиёда аз сеяки ин маблағро мамлакатҳои африкоӣ аз ҳисоби манбаъҳои хориҷӣ, асосан аз давлатҳои ғарбӣ ба даст овардаанд.

Бисьр давлатҳои тараққикунандаи Африка инкишофи минбаъдаи ҳамкории мутақобилаи муфид ва баробарҳуқуқро бо Иттифоқи Советӣ ва дигар мамлакатҳои иттиҳоди социалистӣ резерви муҳими тараққиёти иқтисодӣ ва иҷтимоии худ медонанд. Ҳоло СССР бо 37 мамлакати Африка дар бобати ҳамкории иқтисодӣ ва техникӣ шартномаи байниҳукуматӣ дорад. Аз соли 1970 ҳаҷми ҳамкорӣ бештар аз шаш маротиба афзудааст. Бо ёрии Иттифоқи Советӣ дар Африка зиёда аз 330 объект сохта ба кор андохта шудааст.

СССР мамлакатҳои африкоиро дар муборизаашон бар зидди империализм, мустамликадории навбаромад, ҳамаи шаклҳои зулми нажодӣ, барои муқаррар намудани тартиботи иқтисодии байналхалқии наву одилона дастгирӣ намуда, ба онҳо дар мустаҳкам намудани истиқлолияти сиёсӣ ва иқтисодӣ ёрӣ мерасонад. Иттифоқи Советӣ роҳи ҳалли проблемаҳои мураккаби социалӣ-иқтисодии Африкаро дар он мебинад, ки муносибатҳои иқтисодии байналхалқӣ дар байни давлатҳои қитъа ва давлатҳои империалистӣ дар асоси баробарҳуқуқӣ ва демократӣ ба роҳ монда шуда, истеҳсоли босуръати яроқ қатъ гардонда, яроқи ядроӣ ва химиявӣ аз байн бурда, хароҷоти ҳарбии ҳамаи мамлакатҳо хеле кам карда шавад.

* * *

Яке аз муҳимтарин сабабҳои мушкилоти мамлакатҳои Америкаи Лотинӣ аз ҳад зиёд будани қарзи хориҷии онҳо мебошад. Мувофиқи маълумотҳои мавҷуда, қарзи умумии мамлакатҳои Америкаи Лотинӣ дар соли 1985-ум 370 миллиард доллар, соли 1986-ум 400 миллиард долларро ташкил намуд. Барои муқоиса қайд мекунем, ки соли 1980 қарзи хориҷии ин мамлакатҳо 222 миллиард, соли 1974-ум 46, соли 1970 бошад, ҳамааш шуда 21 миллиард долларро ташкил медод.

Мамлакатҳои аз ҳам бештар қарздори минтақа Бразилия, Мексика, Венесуэла мебошанд, ки қарзи хориҷии онҳо мувофиқан 105,98 ва 37 миллиард долларро ташкил медиҳад. Умуман дар Америкаи Лотинӣ ба ҳар сари аҳолӣ 1000 доллар қарзи хориҷӣ рост меояд.

Соли 1982 гурӯҳи калони мамлакатҳои Америкаи Лотинӣ маҷбур шуданд, ки пардохти қарзҳои худро таваққуф сохта, ба қарздиҳандагони ғарбӣ бо хоҳиши аз нав дида баромадани шартҳои пардохти қарзи хориҷӣ муроҷиат намоянд. Империализми байналхалқӣ, пеш аз ҳама империализми америкоӣ, мекӯшад системаи мавҷудаи мутеъии иқтисодии мамлакатҳои Америкаи Лотиниро мустаҳкам намуда, қарзи хориҷии онҳоро ба сифати фишанги пурзӯри ба гардани онҳо бор кардани иродаи сиёсии худ, доктринаҳои иқтисодии навбаромад ва тавсияҳои амалии худ дар соҳаи сиёсати хориҷӣ ва дохилӣ истифода баранд.

Дар ин бобат Фонди байналхалқии валюта роли махсус мебозад, ки вай дар муносибатҳои байни давлатҳои қарздиҳанда ва давлатҳои қарздор вазифаи миёнаравро ба ӯҳдаи худ гирифтааст. ФБВ ошкоро намехоҳад эҳтиёҷоти калони мамлакатҳои Америкаи Лотиниро ба назар гирад, ба аҳамияти калони проблемаҳои социалие, ки дар назди онҳо истодаанд, таваҷҷӯҳ намояд. Дар шароити торафт зиёдшавии фишори империализми ШМА ба мамлакатҳои Америкаи Лотинӣ, ки мехоҳад дар оянда ҳам онҳоро дар асорати қарз нигоҳ дорад, муттаҳидшавии ҳамаи қувваҳои демократӣ ва миллии ватанпараст аҳамияти махсус пайдо мекунад. Равшан аст, ки ба муқобили фронти пуриқтидори давлатҳои қарздиҳанда муттаҳид шудани ҳамаи қувваҳо, мутобиқ сохтани амалиёт дар ҳамаи соҳаҳо зарур аст.

* * *

СССР ҳамеша тарафдори солиму демократӣ гардонидани муносибатҳои иқтисодии байналхалқӣ, дар онҳо нест кардани истисмор, нобаробарҳуқуқӣ, дискриминация ва фармонфармоӣ буд ва мебошад. Вай дар фаъолияти худ дар ТДМ ҳамеша онро ба назар мегирад, ки дар шароити мустаҳкам гардидани қувваҳои социализм ва ба арсаи ҷаҳонӣ баромадани гурӯҳи калони давлатҳои ҷавони озодшуда ва баъд аз соҳиби озодии сиёсӣ шудан ба даст овардани истиқлоли иқтисодиро муҳимтарин вазифаи худ мешуморанд, азнавсозии одилонаи муносибатҳои иқтисодии байналхалқӣ амри ногузир мебошад. Чи тавре ки дар Изҳороти Ҳукумати Советӣ аз 4 октябри соли 1976 оид ба ин масъала зикр ёфтааст, хусусияти муносибатҳои иқтисодии байналхалқӣ, ки дар шароити комилан нави ҷобаҷошавии қувваҳои ҷаҳон ба вуҷуд омада ва фақат ба манфиатҳои давлатҳои империалистӣ ва монополияҳои онҳо мувофиқанд, ба манфиатҳои воқеии аксарияти бузурги мамлакатҳо ва инкишофи вазъияти умумии байналхалқӣ мухолифат дорад. Соли 1964 дар сессияи якуми Конференцияи ТДМ оид ба тиҷорат ва тараққиёт, ки дар Женева барпо шуд, бо ташаббуси СССР «Принципҳои муносибатҳои тиҷоратӣ ва сиёсати тиҷоратии байналхалқӣ, ки ба тараққиёт мусоидат мекунанд» қабул шуда буданд, ки дар онҳо аввалин бор эҳтиёҷоти фавқулоддаи мамлакатҳои тараққикунанда дар соҳаи иқтисодиёти хориҷӣ эътироф карда шуд.

Дар татбиқи сиёсати собитқадамонаи мамлакатҳои социалистӣ оид ба солим гардонидани робитаҳои иқтисодии байналхалқӣ ва азнавсозии онҳо дар асоси одилона ва демократӣ резолюцияе, ки бо ташаббуси СССР дар сессияи 40-уми Ассамблеяи Генералии ТДМ оид ба «Амнияти иқтисодии байналхалқӣ» қабул гардид, саҳми муҳиме буд.

Иттифоқи Советӣ ин резолюцияро пешниҳод намуда, ҳаминро ба асос мегирифт, ки барои таъмини тараққиёти мӯътадили социалӣ-иқтисодии ҳамаи давлатҳо, ҳалли чунин проблемаи калони муосир, монанди барҳам додани ақибмонии иқтисодии бисёр мамлакатҳои тараққикунанда шароити мусоиди хориҷӣ лозим аст, ки иқтисодиёти ҳамаи мамлакатҳоро аз оқибатҳои нохуши сиёсати иқтисодии давлатҳои империалистӣ, аз таҷовузи иқтисодӣ ҳимоя намояд.

Чи тавре ки дар съезди XXVII КПСС қайд карда шуд, Иттифоқи Советӣ мубориза барои таъмини амнияти иқтисодии байналхалқӣ яке

аз вазифаҳои муҳими сиёсати хориҷии худ мешуморад. Дар Маърӯзаи сиёсии КМ қайд карда мешавад, ки системаи амнияти байналхалқӣ «метавонад дар баробари яроқпартоӣ умуман асоси боэътимоди амнияти байналхалқӣ гардад». М. С. Горбачёв дар бораи дар оянда даъват намудани Конгресси умумиҷаҳонӣ оид ба проблемаҳои амнияти иқтисодӣ таклиф ба миён гузошт, ки дар он муҳокима намудани ҳамаи он чи, ки робитаҳои хоҷагии ҷаҳониро душвор месозад, мумкин мебуд.

* * *

Ҳамкории тиҷоратӣ-иқтисодии СССР бо мамлакатҳои тараққикунандаи Осиё, Африка ва Америкаи Лотинӣ мунтазам инкишоф меёбад ва амиқ мегардад. Тиҷорати хориҷӣ ва дигар шаклҳои робитаҳои иқтисодӣ ба мустаҳкам гардидани истиқлолияти иқтисодии мамлакатҳои тараққикунанда, барҳам додани вазъияти нобаробарҳуқуқи онҳо дар хоҷагии капиталистии ҷаҳонӣ, мубориза давлатҳои озодшуда барои муқаррар намудани тартиботи нави иқтисодии байналхалқӣ мусоидат мекунанд.

Мамлакатҳои социалистӣ собитқадамона сиёсати инкишоф додани ҳамкории тиҷоратӣ-иқтисодиро бо давлатҳои тараққиёбанда дар асоси нафъи мутақобила ва ба манфиати тараққии иқтисодиёти миллии онҳо пеш мебаранд. Маҷлиси 40-уми сессияи СЭВ, ки моҳи июни соли 1985 барпо гардида буд, тағьирнопазир будани сиёсати мамлакатҳои аъзои СЭВ-ро дар бобати собитқадамона вусъат ва инкишоф додани ҳамкорӣ бо мамлакатҳои тараққиёбанда тасдиқ намуд.

Аз 1 январи соли ҷорӣ ба 21 вазорату ташкилот, инчунин 70 иттиҳодияю корхонаи калонтарини мамлакатамон ҳуқуқ дода шуд, ки на фақат бо мамлакатҳои аъзои СЭВ, балки дар бозори давлатҳои капиталистӣ ва тараққиёбанда ҳам амалиёти содироту воридот ба амал бароранд. Ба ҷуз робитаҳои бевоситаи тиҷоратӣ ҳозир бо иштироки СССР ва фирмаҳои мамлакатҳои Ғарб буньёд кардани корхонаҳои якҷоя яке аз шаклҳои самарабахши ҳамкорӣ гардидааст. Соҳибкории якҷоя барпо кардани базаи умумии истеҳсолӣ, дар кори коммерсиёнӣ иштирок кардани тарафайнро дар назар дорад. Вай инчунин маънои ба сифати маҳсулоти баровардашуда муқаррар кардани назорати умумӣ, такмили минбаъдаи технологияро дорад.

Умуман ҳамкории мамлакатҳои аъзои СЭВ бо давлатҳои ҷавон комилан ба мақсадҳои пойдор гардондан ва инкишоф додани иқтисодиёти миллӣ, пешрафти онҳо бо роҳи истиқлолият ва прогресс мувофиқат мекунад. Ёрии иқтисодӣ ва техникии СССР ва дигар мамлакатҳои социализм ифодаи табиати нави социалистии муносибатҳои иқтисодии байналхалқӣ мебошад.

Амнияти иқтисодӣ бидуни таъмини сулҳ тасаввурнопазир аст. Съезди XXVII КПСС программаи конкретии то соли 2000-ум пурра ва ҳамаҷониба нест кардани яроқи ядроӣ, озод намудани башариятро аз хатари худмаҳвкунӣ, таъмини амнияти боэътимоди наслҳои ҳозира ваояндаи одамонро, ки дар Изҳороти Котиби генералии КМ КПСС М. С. Горбачёв аз 15 январи соли 1986 баён гардидааст, якдилона маъқул донист.

Ба амал баровардани маҷмӯи ташаббусҳои наве, ки СССР пешниҳод намуд, ба инсоният на фақат амният меоварад, инчунин имконият медиҳад, ки барои беҳтар намудани шароити зиндагии одамон маблағи зиёд ҷудо карда, башарият аз гуруснагӣ ва қашшоқӣ раҳо сохта шавад. СССР бар хилофи принципи яроқнокшавӣ ба ҷои тараққиёт, ки империализм ба гардани аҳли ҷаҳон бор кардааст, принципи яроқпартоӣ баҳри тараққиётро ба миён мегузорад.

# СИНФИ КОРГАР ДАР СТРУКТУРАИ ҶАМЪИЯТ

**М. НАИМОВ,**
*номзади илми таърих*

В. И. Ленин роли таърихии синфи коргарро дар инкишофи ҷамъият тавсиф намуда, қайд карда буд, ки «танҳо ҳамин синф ба оммаи меҳнаткашон дар кори муттаҳид шудан, яктан шудан ва қатъиян муҳофизат намудан, қатъиян мустаҳкам намудани ҷамъияти коммунистӣ, қатъиян барпо намудани он ёрӣ дода метавонад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 31, саҳ. 302).

Таҷрибаи сохтмони социалистӣ дар мамлакати мо дурустии таълимоти марксистӣ-лениниро дар бораи роли пешбарандаи синфи коргар ҳамчун қувваи бунёдкор ва сафарбаркунанда тасдиқ менамояд. Роли рӯзафзуни синфи коргар дар ташаккули якхелагии структураи социалӣ ва ба ҳам наздикшавии миллатҳои социалистӣ пеш аз ҳама ба он вобаста аст, ки вай бо шакли олии моликият — моликияти давлатӣ, умумихалқӣ ба воситаҳои истеҳсолот алоқадор мебошад, ки он характер ва мазмуни инкишофи процессҳо ва тамоюлҳои социалӣ, самти инкишофи ҷамъиятро муайян менамояд.

Дар шароити ҳозира дар дасти синфи коргар неруи бузурги иқтисодӣ ва техникӣ гирд омадааст, ки он татбиқи стратегияи иқтисодии муайянкардаи съезди XXVII КПСС-ро таъмин менамояд. М. С. Горбачёв дар Маърӯзаи сиёсии Комитети Марказии КПСС ба съезди партия дар бораи роли пешоҳангии синфи коргар дар ҷамъияти советӣ сухан ронда гуфт: «Вай ба туфайли мавқеи худ дар системаи истеҳсолоти социалистӣ, ба туфайли таҷрибаи сиёсӣ, шуури баланду муташаккилиаш, фаъолияти меҳнатӣ ва сиёсиаш ҷамъияти моро муттаҳид менамояд, дар такмили социализм, дар сохтмони коммунистӣ роли асосӣ мебозад».

Дар мамлакати мо синфи коргар аз ҷиҳати шумора ва сифат меафзояд. Шумораи коргарон назар ба аввали солҳои 70-ум қариб 20 миллион нафар зиёд шуд ва ҳоло аз се-ду ҳиссаи аҳолии машғули кори хоҷагии халқро ташкил медиҳад. Ба афзоиши босуръати синфи коргари СССР дар шароити ҳозира як қатор омилҳо, аз ҷумла, вусъати миқёс ва мураккаб гардидани вазифаҳои сохтмони социалистӣ, махсусан вазифаҳои ба миёнгузоштаи съезди XXVII КПСС оид ба тезондани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат, дар заминаи прогресси илму техника ба роҳи интенсификация гузарондани иқтисодиёт, барпо кардани комплексҳои нави территориявию истеҳсолӣ, соҳаҳои нави индустрия, аз худ намудани минтақаҳои нав ва ғайра боис шуданд.

Отрядҳои миллии синфи коргар дар мамлакати мо низ бо суръати тез меафзоянд. Дар айни замон қайд кардан муҳим аст, ки дар Тоҷикистон, чун дигар республикаҳои Осиёи Миёна, синфи коргар дар рафти барҳам додани нобаробарии халқҳои ноҳия, дар процесси сохтмони социалистӣ муттаҳид шуд.

Партияи Коммунистӣ ва Давлати Советӣ ба тараққии иқтисодиёти республикаҳои миллӣ диққати доимӣ дода, роҳи зиёд кардани отрядҳои миллии синфи коргар, оқилона ҷойгир намудани қувваҳои истеҳсолку-

нанда ва баробар кардани дараҷаи тараққиёти иқтисодӣ ва социалии миллату халқиятҳои мамлакатро собитқадамона ба амал мебароранд. Аз соли 1940 то соли 1979 шумораи ҳарсолаи миёнаи коргарон дар Тоҷикистон 7,4 баробар (дар СССР дар ин давра 3,2 баробар) афзуд. Дар солҳои минбаъда афзоиши интенсивии он мушоҳида гардид. Ба ин васеъ кардани корхонаҳои мавҷуда ва барпо намудани цеху филиалҳои нави корхонаҳои калони саноатӣ мусоидат кард.

Ҳоло бештар аз 40 фоизи коргарон дар объектҳои комплекси территориявии истеҳсолии Ҷануби Тоҷикистон — ГЭС-ҳои Норак, Бойғозӣ, Роғун, иттиҳодияи истеҳсолии «Тоҷикхимпром», заводи алюминии Тоҷикистон ва заводи нуриҳои азотии Вахш, иттиҳодияи «Тоҷиктекстильмаш» ва ғайра кор мекунанд. Шумораи синфи коргар дар дигар соҳаҳои истеҳсолоти моддӣ баробари индустронии онҳо низ афзуда, процесси ба ҳам наздикшавии коргарону хизматчиён ва категорияҳои дигари коркунон ба амал меоянд.

Ба марҳалаи ҳозираи инкишофи структураи социалии ҷамъияти советӣ суръати баланди афзоиши шумораи отряди аграрии синфи коргар хос аст. Ба ин процесс пеш аз ҳама вусъати индустриконии истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ, барпо шудани совхозҳои нав, тараққии корхонаҳо, иттиҳодияҳо ва комплексҳои агросаноатӣ таъсир мерасонад. Масалан, дар солҳои 1965—1985 шумораи совхозҳо дар Тоҷикистон 5 баробар, шумораи коркунони совхозҳо бошад, соле ба ҳисоби миёна 6 баробар афзуд.

Роли пешбарандаи синфи коргарро на фақат афзудани шумора, балки сифатан беҳтаршавии он низ муайян мекунад. Дараҷаи маълумоти умумӣ, техникӣ ва касбии коргарон баланд мешавад, ки ба ин инкишофи прогресси илму техника, мунтазам бо техникаи нав таъмин шудани истеҳсолот мусоидат менамояд. Омили мазкур барои такомулоти структураи социалии ҷамъият ва умуман муносибатҳои ҷамъиятӣ аҳамияти калон дорад. Дар республикаи мо ба ҳар 1000 нафар аҳолӣ дар соли 1959-ум 465 нафар, соли 1979-ум 736 нафар коргарони дорои маълумоти олӣ ва миёна рост меомаданд, ҳоло бештар аз 750 нафар ро ташкил медиҳанд.

Баъзе муаллифон масъалаи афзудани роли синфи коргарро баён карда, комилан одилона қайд менамоянд, ки афзудани вазни қиёсии намояндагони миллатҳои маҳаллӣ дар ҳайати синфи коргари республикаи муайян яке аз шартҳои муҳимтарини баланд шудани дараҷаи камолоти ҳар миллат мебошад. Афзоиши шумораи отряди миллии синфи коргар, хусусан синфи коргари миллати маҳаллӣ, инкишофи сифатии он барои мустаҳкам шудани алоқаҳо ва анъанаҳои прогрессивӣ, интернационалӣ имкониятҳои нав фароҳам меоваранд. Коргарон бо аҳолии маҳаллӣ ҳам дар процесси меҳнат, ҳам дар оила ва маишат мунтазам алоқа карда, ба тамоми тарзи ҳаёти ноҳия, махсусан дар деҳот, таъсири калон мерасонанд, бо ибрати шахсиашон ба вусъати фаъолияти идеявию сиёсӣ ва меҳнатии ҳамаи табақаҳои меҳнаткашон мусоидат мекунанд. Коргарон бо прогресси илму техника зич алоқаманд мебошанд, ки он ба иқтисодиёт ва ҳаёти социалӣ, маданияту маишат таъсири ҳалкунанда мерасонад.

Тағйироти миқдорӣ ва сифатии ҳайати синфи коргар барои ҳалли масъалаҳои истифодаи оқилонаи ресурсҳои меҳнатӣ ва ҷойгиронии территориявии онҳо, беҳтар намудани мувозинати соҳаҳои хоҷагии халқ аҳамияти калон дорад. Партия ба воситаи коргарон сиёсати худро ба амал баровarda, алоқаро бо омма мустаҳкам менамояд, имконият пайдо мекунад, ки манфиат ва талаботи меҳнаткашони ҳар қавм миллатро пурра ба ҳисоб гирад ва мувофиқи он программаҳоеро кор карда бароянд, ки барои тараққии минбаъдаи қувваҳои истеҳсолкунанда, баланд бардоштани дараҷаи моддӣ ва мадании ҳаёти халқ нигаронда шудаанд.

Идеологҳои буржуазӣ роли синфи коргари сермиллати советиро бо ҳар роҳ паст задани мешаванд, дар натиҷаи революцияи илмию техникӣ дар структураи социалии ҷамъият кам шудани шумораи коргарон, ҳатто

барҳам хӯрдани синфи коргар ва ташаккули ким-кадом «синфи миёна»-и навро пешгӯӣ мекунанд. Советологҳои буржуазӣ коргарони баландихтисосро ба синфи коргар нисбат намедиҳанд. Ба ақидаи онҳо, синфи коргарро танҳо одамоне ташкил медиҳанд, ки бо меҳнати вазнини ҷисмонӣ машғуланд. Аммо воқеият ин ақидаҳои бардурӯғро рад менамояд. Маълум аст, ки дар зери таъсири прогресси илму техника меҳнати коргарон ба меҳнати коркунони инженеру техникӣ торафт бештар наздик мешавад, ки ин қонунан боиси ба ҳам наздик шудани меҳнати фикрӣ ва ҷисмонӣ мегардад.

В. И. Ленин ақидаи идеологҳои буржуазиро рад карда, қайд намуда буд, ки тафовути байни ихтисосро бо тафовути байни синфҳо, фарқияти манширо бо мавқеи мухталифи синфҳо дар тамоми сохти истеҳсолоти ҷамъиятӣ омехта кардан «...бепринципии комили илмиро... барҷаста нишон медиҳад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 5, саҳ. 198—199). Ӯ борҳо қайд карда буд, ки «аломати асосии фарқи байни синфҳо мавқеи онҳо дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ ва, аз ин рӯ, муносибати онҳо ба воситаҳои истеҳсолот мебошад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 6, саҳ. 265).

Роли рӯзафзуни синфи коргар дар тамоми соҳаҳои ҳаёти ҷамъият, аз ҷумла дар кори ба ҳам наздикшавии синфҳо ва гурӯҳҳои социалӣ, дар марҳалаи ҳозира дар партави вазифаҳои нави бузурге, ки партия оид ба тезондани тараққиёти иқтисодию социалии мамлакат ва такмили социализм ба миён гузоштааст, торафт бештар зуҳур меёбад.

Синфи коргар ба интернационаликунонии соҳаҳои ҷамъиятӣ ва социалию маишии ҳаёт таъсири рӯзафзун мерасонад. Дар коллективҳои сермиллати меҳнатӣ дӯстӣ ва ёрии ҳамдигарӣ пурратар зоҳир мешавад, дар процесси меҳнати якҷоя алоқаю муносибатҳои миллӣ гуногунранг мегарданд. Ҳатто аппарати маъмурият коллективи интернационалии меҳнатӣ буда метавонад. Масалан, дар иттиҳодияи «Тоҷиктекстильмаш»-и ба номи Ф. Э. Дзержинский котиби комитети партиявии корхона А. А. Абдурашидов тоҷик, ҷонишини директор В. П. Васильев рус, саринжинер Г. Ф. Щербаченко украин, сариқтисодчӣ С. Н. Олтинбоева тотор, сарбухгалтер Л. В. Бакунина рус, раиси комитети иттифоқи касаба Р. М. Худойбергенов қирғиз мебошанд. Чунин ҳайати интернационалӣ дар дигар коллективҳои меҳнатӣ низ бояд риоя карда шавад. Ин маҳалчигиро истисно карда, ҳалли муваффақиятноки бисьёр масъалаҳои социалию иқтисодиро таъмин менамояд.

Фактҳои сершумори ҳаёти синфи коргари советӣ чунин фикри Қ. Маркс ва Ф. Энгельсро тасдиқ мекунанд, ки «...Фард дар коллектив соҳиби воситаҳое мешавад, ки ба вай барои инкишофи ҳарҷонибаи қобилияташ имконият медиҳанд ва, аз ин рӯ, озодии шахс танҳо дар коллектив имконпазир аст» (Қ. Маркс, Ф. Энгельс, Асарҳо, ҷ. 3, саҳ. 75). Дар ин бобат намояндагони синфи коргар, монанди бофандаи иттиҳодияи истеҳсолии газворҳои пахтагини Душанбе Т. Верещагина, калобареси иттиҳодияи «Тоҷикатлас» Б. Аҳмадова ва бисьёр дигарон мисоли равшан шуда метавонанд. «Эстафетаи коргарӣ», ки дар коллективи бинокорони ГЭС-и Норак тавлид ёфта буд, дар саросари мамлакат паҳн гардид. «Мо — коргарон, — навишта буданд дар матбуот коргарони иттиҳодияи «Тоҷиктекстильмаш» М. Ҳомидов, А. Боронбеков, В. Васильев, Д. Шарифов, — хӯҷаинони ҳақиқии мамлакати худ, заводи худ мебошем. Мо ба ҳама чиз ҷавобгар ҳастем».

Аксарияти мутлақи рационализаторон ва ихтироъкоронро коргарон ташкил медиҳанд. Ҳар сол дар эҷодиёти техникӣ 11—12 ҳазор нафар одамон иштирок менамоянд, бештар аз даҳ ҳазор таклифи рационализаторӣ ва зиёда аз сад ихтироот дар истеҳсолот ҷорӣ карда мешаванд. Аз истифодаи онҳо танҳо соли 1985 ба маблағи 36,3 миллион сӯм ресурсҳои моддӣ, меҳнатӣ ва молиявӣ сарфа карда шуд, ки ин назар ба соли 1984-ум 2 миллион сӯмина зиёд мебошад.

Мавқеи синфи коргар на фақат дар соҳаи иқтисодиёт, балки дар со-

ҳаҳои сиёсӣ ва маънавии ҳаёти мамлакат низ мустаҳкам мешавад. Ядрои ҳамаи органҳои ҳокимияти давлатиро намояндагони беҳтарини коргарон ташкил медиҳанд. Масалан, дар соли 1985 намояндагони синфи коргар дар Советҳои Олии республикаҳои иттифоқӣ 33,8 фоизро ташкил доданд, ба Советҳои маҳаллӣ 2 миллиону 304703 нафар депутатҳо, аз ҷумла 1024675 нафар коргарон интихоб шудаанд, ки ин 44,5 фоизи шумораи умумии онҳоро ташкил медиҳад.

Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ дар марҳалаи ҳозираи социализм ба партияи тамоми халқ табдил ёфта, хусусиятҳои синфии худро гум накардааст. Чунон ки дар ҳуҷҷатҳои съезди XXVII КПСС нишон дода шудааст, вай партияи синфи коргар буд ва мебошад, аз ин рӯ, коргарон дар ҳайати КПСС мавқеи асосиро ишғол менамоянд.

Дар бобати ба ҳам наздикшавии синфҳо ва ташаккул ёфтани якхелагии структураи социалии ҷамъияти советӣ тайёр кардани кадрҳои коргарӣ ва баланд бардоштани ихтисоси онҳо роли ҳалкунанда мебозад. Дар соли таҳсили 1984—85 дар омӯзишгоҳҳои касбҳои техникии Тоҷикистон 41994 нафар ҷавонон таҳсил мекарданд. Ин омӯзишгоҳҳо 22784 нафар коргарони соҳибихтисос тайёр карданд. Ғайр аз ин дар курсҳои кӯтоҳмуддат бевосита дар корхонаҳо ва колхозҳо 64,5 ҳазор нафар коргарон тайёр карда шуданд.

Аммо афзоиши шумораи кадрҳои ихтисосноки коргарӣ дар Тоҷикистон нисбатан кам аст ва ба миқьёси ҳозираи истеҳсолот ҷавоб дода наметавонад. Бисьёр корхонаҳо, аз ҷумла саноати полиграфӣ, мошинсозӣ, саноати сабук ва хӯроквории, норасоии на фақат коргарони ихтисоснок, балки коргарони қаториро низ ҳис менамоянд. Дар чунин соҳаҳои асосии индустрия, монанди электроэнергетика, мошинсозӣ, металлкоркунӣ, химия, саноати хӯрокворӣ, системаи савдо ҳиссаи коргарони машғули меҳнати дастӣ зиёд аст. Ба ин баъзе хусусиятҳои демографии республика, суръати нокифояи интенсификацияи истеҳсолоти саноат ва хоҷагии қишлоқ, дараҷаи пасти таъминоти моддию техникии он, номгӯи касбу ҳунарҳои илман асоснокнашуда, ки аз рӯи он кадрҳои коргарӣ ва инженерию техникӣ тайёр карда мешаванд, таъсир мерасонанд.

Пленуми апрелии (с. 1985) КМ КПСС имкониятҳои нави афзоиши ҳиссаи меҳнати ихтисосталаб ва кам кардани ҳиссаи меҳнати дастиро нишон дод. Дар Программаи КПСС, ки съезди XXVII партия тасдиқ намуд, қайд карда мешавад: «Бо роҳи истифодаи ҳамаҷонибаи **техникаи пешқадам зуд нав кардани аппарати истеҳсолӣ,** процессҳои пешқадамтари технологӣ ва истеҳсолоти зудбадал, ки онро ба истеҳсоли маҳсулоти нав ба таври оперативона мувофиқ кардан мумкин буда, самараи бештари иқтисодӣ ва социалӣ медиҳад, аҳамияти якумдараҷа дорад. Зарур аст, ки механиконии комплексии ҳамаи соҳаҳои истеҳсолӣ ва ғайриистеҳсолӣ анҷом дода, дар роҳи автоматонии истеҳсолот ва гузаштан ба цеху корхонаҳои автомат, системаҳои идораю лоиҳакашии автоматӣ қадами калон ба пеш гузошта шавад».

Ҳамин тариқ, афзудани роли пешбарандаи синфи коргари советиро тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакатамон ва ҳар кадом республикаи иттифоқӣ, мустаҳкам шудани умумияти нави таърихии одамон — халқи советӣ, амиқ гардидани процессҳои интернационалии тамоми соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ талаб менамояд.

# БА СУРЪАТФИЗОЙ— ҒАЙРАТИ ҶАВОНӢ

**Р. ОЛИМОВ,**
*котиби якуми КМ ЛКСМ Тоҷикистон*

СЪЕЗДИ XXVII КПСС ба фаъолияти комсомоли мамлакат баҳои баланд дод ва серталабӣ зоҳир намуд. М. С. Горбачёв дар Маърӯзаи сиёсӣ ба съезд қайд кард: «Ба ҷавонони солҳои 80-ум ҷаҳонбинии васеъ, маърифатнокӣ, серғайратӣ хос аст. Онҳо, метавон гуфт, дар дил шавқу завқи кор доранд, кӯшиш менамоянд, ки то ҳадди имкон дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ худро нишон диҳанд. Ва комсомол бояд ин саъю кӯшиши онҳоро дар ҳама ҷо — дар хоҷагии халқ, дар илму техника, дар омӯхтани донишу маданият, дар ҳаёти сиёсӣ ва ҳифзи Ватан ҳарҷониба дастгирӣ намояд. Дар айни замон ин кор назар ба ҳар кори дигар бояд бештар хосияти ҷӯяндагӣ дошта, барои ҷавонон шавқовар ва табъи дил, бо талаботи онҳо дар истеҳсолот, таҳсил ва зиндагӣ, бо истифодаи вақти холиашон сахт вобаста бошад». Мо бояд сазовори боварии партия, ғамхории вай дар ҳаққи ҷавонон бо ғайрати том кор ва амал кунем.

Ҷасорат, эҷодкорӣ, навоварӣ ва собитқадамӣ, ки партияи коммунистон ҳозир ҳангоми ҳалли проблемаҳои дохилию байналхалқӣ зоҳир менамояд, дар арафаи съезди XXIV ЛКСМ Тоҷикистон барои ташкилотҳои комсомолии республика ибрати дурахшоне мебошад. Дар маҷлисҳои ҳисоботию интихоботии дар ҳамаи звеноҳои комсомолии кишварамон баргузоргардида гуфтугузори ошкоро ва бе идеализацияи сохтакорона ба амал омад ва камбудию нуқсонҳо бо диққат ва ҳаматарафа таҳлил намуда, дар ҳама соҳа—истеҳсолоти моддӣ, ки асоси некӯаҳволӣ ва иқтидори моро ташкил медиҳад, соҳаи маънавӣ, дар ташаккули одами нав захираву имкониятҳо ошкор карда шуданд. Ҳозир мо, чи тавре М. С. Горбачёв гуфт, ба чунин марҳалаи фаъолияти баъдисъездӣ дохил гардидем, ки дар он бояд маҳорати азнавсозӣ ва бунёдкорӣ нишон дода, шаклу усулҳои нав ба нави корро ҷустуҷӯ ва дарёфт намоем, аз муваффақияти ба дастомада ягон лаҳза ҳам хотирҷамъ нагардида, диққат ва ҷидду ҷаҳдамонро ба натиҷаҳои ниҳоӣ нигаронем. Вазифаҳои навро бо усулу воситаҳои кӯҳнаву қолабӣ ба ҷо овардан мумкин нест. Процессу зуҳуротро, ки дар ҳаёти ҷавонон ба амал меоянд, чуқуртар омӯхта, шавқу завқ ва майлу рағбати ҷавононро сари вақт ба эътибор гирифта, ба он мақсади зарурии идеявӣ бахшидан лозим аст.

Мо аз коммунистон маҳорати ба дастовардҳо баҳои танқидӣ доданро пазируфта, бояд рӯирост бигӯем, ки кори Иттифоқи ҷавонон аз бисёр ҷиҳат моро қонеъ гардонда наметавонад. Бинобар ин ба таври автоматӣ, бе мубориза қатъӣ ва муқобили ҳамаи он чи ки ба пешравии бомуваффақияти мо халал мерасонад, ба даст овардани натиҷаҳои мусбат душвор аст.

Партия, якум, характери комплексӣ, ҳамарофарогирандаи азнавсозӣ, дуюм, табиати революционии онро қайд мекунад. Ин нуктаҳо барои кор карда баромадани концепцияи азнавсозии фаъолияти комсомоли

республика дастури аниқ буда, имкон медиҳанд, ки амиқӣ, миқьёсу вусъат ва самтҳои асосии он муайян карда шаванд. Агар сухан аз хусуси моҳияти азнавсозии кори комсомолӣ равад, пас вай дар қарори маълуми КМ КПСС «Дар бораи минбаъд ҳам беҳтар кардани роҳбарии партиявӣ ба комсомол ва баланд бардоштани роли он дар тарбияи коммунистии ҷавонон» баён карда шудааст. КМ ЛКСМ Тоҷикистон талабҳои қарори номбурдаро ба ҷо оварда, як қатор тадбирҳои амалӣ андешид, ки мақсад аз онҳо бевосита ба ташкилотҳои ибтидоии комсомолӣ кӯчондани маркази тамоми кори тарбиявӣ мебошад. Мо ният дорем чунин тартиби корро ба ҳукми қоида дарорем, ки коркунони комсомолӣ қисми зиёди вақти корашонро дар звеноҳои поёнӣ, дар ташкилотҳои ибтидоии комсомолӣ, ҷойҳои истироҳат ва хобгоҳи ҷавонон гузаронанд.

Моҳияти тадбирҳои андешидашаванда аз он иборат аст, ки барои ҳар як ташкилоти комсомолӣ вазифаи конкретӣ муқаррар карда шавад. Ин ҷо мо ба коммунистон, комитетҳои партиявӣ умеди калон мебандем. Ба назари мо, муҳим аст, ки амалияи супоришҳои ҷамъиятӣ вусъат, дар оянда вай бо назардошти манфиатҳои кор, майлу рағбат ва манфиатҳои ҷавонон такмил дода шавад. Вазифаи аввалиндараҷаю конкретии ҳар як коргар, колхозчӣ, мутахассис ва олими ҷавон иштироки ӯ дар тараққии минбаъдаи иқтисодиёти республика ва мамлакат мебошад. Ҳозир дар соҳаҳои хоҷагии халқ 480 ҳазор нафар коркунони то 30-сола меҳнат мекунанд. Ҳоло ҷавонон дар саноат 42,4 фоиз, дар хоҷагии қишлоқ 39 фоиз, дар сохтмон, нақлиёт ва соҳаи адои хизмат сеяки шумораи умумии коркунонро ташкил медиҳанд.

Чунон ки маълум аст, съезди XXVII партия қатъиян тезонидани прогресси илму техникаро фишанги асосии интенсификацияи хоҷагии халқ донист. Вазифаи куллан бо техникаи нав таъмин кардани хоҷагии халқ дар мадди аввал гузошта шудааст. Афзудани суръати прогресси илму техника барои зуҳур ёфтани ғайрату ташаббус, эҷодкории ҷавононамон барҳақ имконияти бепоён фароҳам меоварад. Бе муболиға метавон гуфт, ки ин ҷо бисьёр чиз ба ҷавонон вобаста аст. Ба эҷодкории илмию техникӣ 45 фоизи ҷавонони дар саноат, 37 фоизи ҷавонони дар нақлиёт, 32 фоизи ҷавонони дар сохтмон, 30 фоизи ҷавонони дар соҳаи адои хизмат ва 18 фоизи ҷавонони дар хоҷагии қишлоқ коркунанда ҷалб карда шудаанд. Дар як сол навоварони ҷавон қариб 4,5 ҳазор таклиф пешниҳод мекунанд, ки самараи иқтисодии ҷорӣ карданашон 2,5 миллион сӯмро ташкил медиҳад. Бештар аз 130 ҳазор ҷавонписарону духтарон дар азнаваргузаронии эҷодиёти илмию техникии ҷавонон иштирок менамоянд. Аммо бояд иқрор шуд, ки ҳоло иштироки ҷавонписарону духтарон дар тезонидани прогресси илму техника ба имкониятҳои онҳо мувофиқат намекунад. Дар солҳои охир инкишофи ҳаракати эҷодкории илмию техникии ҷавонон суст, майлу рағбати ҷавонон ба иҷрои вазифаҳои конкретии техникӣ кам шудааст. Умуман ҷавонон ба гирифтани ихтисоси техникӣ, ба амал баровардани идеяҳои илмии вобаста ба афзун гардондани самараи истеҳсолот кам мароқ зоҳир мекунанд.

Чи тавре ҳаёт нишон медиҳад, ба сафарбар намудани ҷидду ҷаҳди навоварони ҷавон коллективҳои муваққатии эҷодии ҷавонон мусоидат мекунанд, ки онҳо комилан аз ӯҳдаи иҷрои вазифаҳои бағоят муҳим мебароянд. Тавсияҳои бисьёре аз онҳо бо дараҷаи баланди сарфа, самаранокӣ ва нав буданашон фарқ мекунанд. Дар ноҳияҳои ҷудогонаи мамлакат онҳоро «гурӯҳҳои фидоиён» низ меноманд. Мутаассифона, дар мо амалан чунин коллективҳо вуҷуд надоранд.

Дар кори ба тартиб андохтани ташкили меҳнати мутахассисон захираҳои калон ниҳонанд. Бисьёре аз онҳо мувофиқи касбу ихтисосашон истифода бурда намешаванд. Дар натиҷа алоқаи сусти музди кор бо меҳнати сарфшуда, баробарҳақдиҳӣ, маълум набудани пешомадҳои аниқу возеҳ боиси пастшавии эътибори ихтисоси инженерӣ гардиданд.

Зоҳиран, чунин манзара ба бисьёр касон маълум аст, ки инженери

ҷавон ба сабаби танқисии моддии оилааш вақти холиашро сарфи музди иловагӣ мекунад. Дар воқеъ, потенциали эҷодии ӯро пурсамар истифода бурдан зарур аст. Ба ин муносибат доираи ба корҳои гуногун ҷалб намудани мутахассисони ҷавонро дар асоси баробари кори асосӣ дар ҷои дигар кор кардани онҳо васеъ кардан мумкин аст. Ин имкон медиҳад, ки ҳодисаҳои бо корҳои дуюминдараҷа ва баъзан бо корҳои беҳуда машғул шудани онҳо барҳам дода шаванд.

Роли ҷавонон дар муассисаҳои илмӣ суст шуда истодааст. Шумораи аъзоёни ВЛКСМ дар байни коркунони илмӣ, муаллимони донишкадаҳои олӣ ва аспирантҳо хеле кам шудааст. Ҳозир аз ҳарвақта дида вазни қиёсии ҷавонон дар байни ходимони калони илмӣ кам аст. Амалан аз ҷумлаи аъзоёни ВЛКСМ мудирони шӯъбаҳо, секторҳо ва лабораторияҳо вуҷуд надоранд. Масалан, дар Академияи фанҳои республика ягон нафар номзади илми синну соли комсомолӣ нест, аз 890 нафар олимону мутахассисон танҳо 45 нафар ё ин ки панҷ фоизашон то 33-сола мебошанд. Дар ду соли охир ягон нафар аспирант дар мӯҳлаташ диссертация ҳимоя накард, аз 265 нафар аспирантҳо дар панҷсолаи гузашта танҳо даҳ нафарашон диссертация ҳимоя карданд.

Аттестацияи аспирантҳо рӯякӣ гузашта, сустшавии суръат ва паст гардидани сифати тавсияҳои илмии олимони ҷавон, камшавии самараи дар истеҳсолот ҷорӣ кардани онҳо мушоҳида мешавад. Дар муассисаҳои илмӣ ва бюрои махсусгардондашудаи конструкторию технологии АФ РСС Тоҷикистон гузаронидани таҷрибаомӯзии студентон аҳьён-аҳьён ташкил карда мешавад.

Комитетҳои партиявӣ ва комсомолии академияи фанҳо оид ба ҷавон кардани кадрҳои партиявӣ, ба вазифаҳои роҳбарикунанда пешбарӣ намудани ҷавонон амалан кор намебаранд. Дар байни мудирони шӯъбаҳо, секторҳо ва лабораторияҳо танҳо як нафар олими ҷавон ҳаст, синни миёнаи коркунони роҳбарикунандаи академия бошад, 51 солро ташкил медиҳад.

Дар муассисаҳои илмии республика кори ба шогирдӣ гирифтани ҷавонон суст вусъат меёбад, мактабҳои илмӣ хеле кам шудаанд. Дар бисьёр муассисаҳои илмӣ, донишкадаҳои олӣ эътибори дониш не, балки эътибори вазифа калон аст, бинобар ин дар як қисми коркунони ҷавон ақидае пайдо мешавад, ки мувофиқи он ҷои ҷасорати илмӣ, кӯшиши ҳимоя намудани мавқеи худро бисьёр вақт маҳорати ба роҳбар ҳамроҳ шудан мегирад.

Масъалаҳои моддию манзили ҷавонон суст ҳал карда мешаванд, ки ин боиси ба илм кам омадани ҷавонписарону духтарони болаёқат, боиси тағьироти манфӣ дар структураи социалии кадрҳои илмӣ мегардад. Ин ҷо ҳиссаи ҷавонони оилаҳои дараҷаи таъминоташон баланд афзуда, шумораи ҷавонони аз оилаҳои коргарону колхозчиён баромадагӣ кам мегардад ва бо ҳамин принципи адолати социалӣ вайрон мешавад.

Ҳозир мувофиқи дастурҳои съезди XXVII КПСС азнавсозии мактабҳои олӣ ва миёнаи махсус дар асоси интеграцияи маориф, илм ва истеҳсолот оғоз ёфтааст. Вай бояд аз роҳи эволюционӣ ба роҳи революционии тараққиёт гузаштани маълумоти олиро таъмин намуда, ба ҷиҳати муҳимми кори барпо намудани системаи ягонаи муттасил маълумот гирифтани одамони советӣ табдил ёбад. Дар ин кор фаъолона ва пурсамар иштирок кардан қарз ва вазифаи бевоситаи комсомол мебошад.

Комсомоли донишкадаи олӣ метавонад аз студентони фориғбол талаб намояд, ки онҳо ба таҳсил ҷиддӣ ва бо камоли масъулиятшиносӣ муносибат кунанд. Ба мо зарур аст ҳамроҳи Вазорати мактабҳои олӣ ва миёнаи махсуси республика, ректорон дар он хусус фикр кунем, ки тадбирҳои оид ба инкишоф додани худидоракунии студентонро, ки воситаи самарабахши тарбия намудани сарварони ояндаи моҳиру ташаббускори истеҳсолот мебошад, чӣ тавр бояд ба амал баровард.

Солҳои студентӣ барои ташаккули потенциали эҷодии мутахассисо-

ни оянда давраи мусоид аст. Онҳо аз худи соли аввали таҳсил бояд ба корҳои тадқиқотӣ ҷалб карда шаванд. Вале агар ба масъалаи кори илмию тадқиқотии студентон аз мавқеи имрӯза муносибат кунем, пас бояд иқрор шуд, ки ин ҷо бисьёр расмиятчигӣ, шаклпарастӣ, тарси ба студентон супурдани кори ҷиддӣ ҷой дорад. Масалан, дар республикаи мо сети бюроҳои конструкторӣ суст инкишоф меёбад. Бо кори ҷиддии тадқиқотӣ на бештар аз 40 фоизи мутахассисони оянда машғуланду халос. Вазифа бошад, аз он иборат аст, ки ҳар як студент аҳамияти тезонидани прогресси илму техникаро фаҳмида, барои иштироки конкретона дар ихтироъ, ҷорӣ ва аз худ кардани техника ва технологияи нав малакаҳои амалӣ пайдо кунад.

Ба меҳнаткаш кори мустақилона бовар карда насупурда, ӯро ҳамчун шахси ташаббускору эҷодкор тарбия кардан мумкин нест. Ин ҷо инкишофи мустақилияти комсомолони мактабхон аҳамияти махсус дорад. Ба ин муносибат ба тариқи таҷриба дар як қатор ташкилотҳои комсомолии мактабҳои шаҳри Душанбе ва вилояти Кӯлоб иҷозат дода шудааст, ки ташкилотчиёни комсомолӣ ҳангоми муҳокимаи планҳои кори таълиму тарбия, пурра кардани синфҳои болоӣ, муайян намудани объектҳои меҳнатӣ, ташкили кружоку клубҳо, гузоштани баҳои ахлоқ, тасдиқи характеристикаҳо дар кори советҳои педагогӣ ширкат варзанд. Ба фикри мо, ин танҳо ба нафъи кор аст.

Проблемаҳои мактаби ҳозираро баён карда, аз хусуси такомулоти кор бо отряди ниммиллионнафараи ленинчиёни ҷавон махсус сухан гуфтан зарур аст. Имсол Ташкилоти умумииттифоқии пионерони ба номи В. И. Ленин 65-сола мешавад. Писарбачаҳову духтарони советӣ хуш замоне доранд ва саодатьёранд. Вале ҳар яки онҳо, ҳар як дружина, отряд, звенои пионерӣ бояд соҳаи амалиёти худ ва адреси кори пионерӣ дошта бошанд. Барои муайян намудани онҳо кӯмак расондан вазифаи ташкилотҳои партиявӣ, Советҳои депутатҳои халқӣ, комитетҳои комсомолӣ мебошад. Бағоят муҳим аст, ки ҳаёти ленинчиёни ҷавон саршори орзуҳои революционӣ, романтика, манфиату корҳои амалӣ бошад, ба ин бояд аз бисьёр ҷиҳат ҳаракати «Меҳнати ман ба меҳнати республикаам зам мешавад» мусоидат намояд, ки ин ҳаракат дар байни пионерону мактаббачагони Тоҷикистон вусъат ёфтааст.

Масъалаҳои беҳтар намудани ташкили меҳнати ҷавонон, ба истеҳсолот ҷалб кардани онҳо ба диққати калони ташкилотҳои партиявӣ, касабавӣ, комсомолӣ, роҳбарони хоҷагӣ эҳтиёҷ доранд. Тадқиқотҳо нишон медиҳанд, ки нишондиҳандаҳои калони ҳосилнокии меҳнат ва сифати баланди он, одатан, баъди 5—7 соли кор аз рӯи як ихтисос ба даст хоҳанд омад. Дар ҳамон ҷое, ки системаи аниқи ба кор одат кунондани ҷавонон ба вуҷуд оварда шудааст, давраи мазкур камаш ду сол камтар мешавад. Дараҷаи ташкили ин кор ба андозаи калон ба ҷойивазкунии кадрҳо таъсир мерасонад, ҷойивазкунӣ бошад дар байни ҷавонон зиёд аст ва ҳатто афзуда истодааст.

Сабаби чунин ҳолат бисьёр вақт дар он аст, ки дар бисьёр корхонаҳо то ҳол системаи аз рӯи касбу ихтисос пешбарӣ кардани меҳнаткашони ҷавон барпо карда нашудааст. Аз хусуси бағоят ҳалталаб будани ин проблема ҳамин чиз гувоҳӣ медиҳад, ки бисьёр истеҳсолотчиёни ҷавон барои баланд кардани разряди касбашон имконият надоранд, аксаран диққати роҳбаронро ба талаботу эҳтиёҷот ва манфиатҳояшон эҳсос намекунанд. Табиист, ки ин ба ташаббус ва фаъолияти эҷодии ҷавонписарону духтарон таъсири манфӣ мерасонад.

Партия роҳи тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакатро пеш гирифта, ба сиёсати социалӣ аҳамияти аввалиндараҷа медиҳад. Дар татбиқи он ташкилотҳои комсомолӣ, тамоми ҷавонон бояд ба таври конкретӣ ва фаъолона иштирок намоянд. Пеш аз ҳама мехостам қайд кунам, ки проблемаҳои социалии бевосита ба ҷавонон дахлдоштаро бо-

яд худи ҷавонписарону духтарон ҳал намоянд. Ин ҷо набояд психологияи тайёрхӯрӣ ҷой дошта бошад, ки гӯё касе ба ҷои каси дигар кор мекунад. Маҳз худи ҷавонон бояд ба иҷрои кор камар баста, ба барҳам хӯрдани номутаносибии мавҷуда муваффақ шаванд, дар кори муҳайё сохтани шароити зарурӣ барои меҳнати сермаҳсул, маишати табъи дил ва пурмазмун гузаронидани вақти холӣ фаъолона иштирок намоянд.

Яке аз проблемаҳои ҷиддии имрӯза бо манзил таъмин кардани ҳамаи эҳтиёҷмандон мебошад. Комсомоли мамлакат роҳи конкретии ба кор бурдани ғайрати ҷавононро дар ҳалли манзил барин проблемаи мураккаб, аз ҷумла дар сохтмони комплексҳои манзилии ҷавонон, ки он на фақат хонаҳои истиқоматӣ, балки объектҳои таъиноти маданию социалиро низ дар бар мегирад, дарьёфт намуд. Чунин муносибатро ба ҳалли проблемаи манзил барои ҷавонон Бюрои Сиёсии КМ КПСС маъқул донист. Моҳи июни соли 1985 Совети Вазирони СССР «Дар бораи тадбирҳои иловагии оид ба сохтмони комплексҳои манзилии ҷавонон ва хонаҳои истиқоматии кооперативӣ барои ҷавонон» қарор қабул кард.

Барпо кардани комплексҳои манзилии ҷавонон имкон медиҳад як қатор проблемаҳои тарбиявӣ ва социалӣ ҳал карда шаванд. Аз он рӯзе ки дар бораи сохтмони аввалин дар республика комплекси манзилии ҷавонон қарор қабул гардида буд, вақти чандон зиёд нагузаштааст, вале кори ташкилӣ аллакай оғоз ёфтааст. Конференцияи якуми муассисони комплекси манзилии ҷавонони Душанбе баргузор гардид. Дар он аз сӣ корхонаи саҳмгузор номзадҳо ба аъзогии комплекси манзилии ҷавонон иштирок намуданд. Ҳозир муҳим аст, ки сохтмони комплекси манзилии ҷавонон на фақат кори КМ комсомол ва комиҷроияи шаҳри Душанбе, балки кори вазорату идораҳо, ташкилотҳои касабавӣ, роҳбарони хоҷагиҳо гардад. Ҳақиқати раднопазир чунин аст: агар беҳтар зистан хоҳем, бояд сифати кори соҳаи адои хизматро баланд бардорем. Ин вазифаи осон нест, дар иҷрои он ба органҳои хоҷагӣ ташкилотҳои комсомолӣ ёрии калон расонда метавонанд. Вале муҳим аст на танҳо ҷавононро бо роҳхати комсомолӣ фиристем, балки самимона бикӯшем, ки онҳоро муқимӣ гардонем, то ки дар онҳо шавқу рағбати дар ин соҳа ба таври аъло кор кардан пайдо гардад.

Қонеъ гардондани талаботи ҷавонон ба молҳо ва адои хизмат, дар онҳо парваридани завқи баланд ва талаботи оқилона аз муҳимтарин проблемаҳои социалӣ мебошад. Бояд эътироф кард, ки проблемаи қонеъ гардондани талаботи ҷавонписарону духтарон ба молҳои ба синнашон мувофиқ ҳанӯз кӯндаланг меистад. Ҳиссаи маснуоти дӯзандагӣ барои ҷавонон ҳамагӣ 5,5 фоиз, либоси трикотажӣ бештар аз панҷ фоизро ташкил мекунад. Барои муқоиса — дар РДГ истеҳсоли либос барои ҷавонон 35 фоизи ҳаҷми умумиро ташкил медиҳад. Омӯзиши талаботи харидорон дар магазинҳои «Молҳо барои ҷавонон»-и пойтахт ва Ленинобод нишон медиҳад, ки истеҳсоли молҳо барои ҷавонон бағоят ғайрикифоя аст. Ин магазинҳо баъзан ба номашон мувофиқат намекунанд, онҳо барои қонеъ гардондани талаботи ҷавонон не, балки барои иҷро кардани план кор мекунанд. Камчинии молҳои зебо барои ҷавонон боиси зуҳуроти манфӣ, аз қабили ҳаннотӣ, кӯр-кӯрона тақлидкунӣ ба мӯди ғарбӣ мегардад. Комсомол дар бобати барҳам задани камбудиҳо фаъолонатару ҳуҷумоварона амал хоҳад кард. Мо дар назди комитетҳои комсомолӣ вазифа мегузорем, ки ҷавононро ба тартиб додани планҳои тараққиёти социалию иқтисодии корхонаҳо васеътар ҷалб намояд, то ки дар планёркаҳои коргарӣ ва маҷлисҳои машваратии истеҳсолӣ, дар маҷлисҳои иттифоқи касаба сухани асосноки ташкилотчии комсомол садо диҳад.

Моҳияти адолати социалии ҷамъияти мо дар принципи асосии социализм «Аз ҳар кас мувофиқи қобилияташ, ба ҳар кас — мувофиқи меҳнаташ» ифода ёфтааст. Ҳамаи ҳодисаҳои муносибати бепарвоёна ба кор, ба иҷрои вазифаи худ бояд баҳои принципиалии ташкилотҳои комсомолиро гиранд. Ва, баръакс, меҳнати фидокорона ю бурдборона, таҳсили

ъло, иштироки фаъолонаи ҷавонписарону духтарон дар ҳаёти ҷамъиятӣ сазовори ҳавасмандгардонии ҳам моддӣ ва ҳам маънавӣ мебошанд. Бинобар ин, ба фикрам, зарурате пеш омадааст, ки амалияи ба мукофотҳои давлатӣ, нишонҳои фахрии вазорату идораҳо пешниҳод кардан ва мукофотонидани пешқадамони сазовору ҷавони истеҳсолот вусъат дода шавад.

Ташаккули завқи маънавии ҷавонон бояд самти муҳимтарини кори комсомолӣ гардад. Ин ҷо мо проблемаҳои зиёде дорем. Талаботи ҷавонон ба адабиёт, пеш аз ҳама ба адабиёти бадеӣ ва ҷамъиятию сиёсӣ, на тавассути Управленияи савдои китоб қонеъ гардонда мешаваду на тавассути сети китобхонаҳои ҷамъиятӣ. Ба ҷавонон ҳатто силсилаи китобҳо ва нашрияҳои махсуси ба онҳо нигаронидашуда дастрас нест. Қори бо таҷҳизоти ҳозиразамон ва асбобу анҷом, хелҳои зиёди аппаратураи тақвияти овоз, видиотехника, асбобҳои мусиқӣ таъмин намудани муассисаҳои маданият бағоят ғайриқаноатбахш аст.

Масъалаи тайёрии ҷисмонии ҷавонон, ба шуғли муттасили спортӣ ҷалб намудани онҳо мисли пештар ҳалталаб аст. Ҳозир ҳар дуюмин аъзои комсомол ҳатто мувофиқи статистикаи расмӣ умуман бо тарбияи ҷисмонӣ шуғл намеварзад. Садҳо нафар кӯдакону мактаббачагон мувофиқи аҳволи саломатиашон ба гурӯҳи махсуси тиббӣ дохил карда шудаанд, 70 фоизи ҷавонони ба сафҳои Армияи Советӣ даъватшаванда шиновар нестанд. Барои ислоҳи вазъияти баамаломада комитетҳои комсомолии шаҳру районҳо ба кори барпо намудани клубҳои спортӣ дар маҳалли истиқомати аҳолӣ камари ғайратро мустаҳкам бастаанд, базаи моддии клубҳо мустаҳкам мешавад. Аз ҷумла, сохтмони ҳавзҳо ва шаҳрчаҳои гимнастикӣ дар Орҷоникидзеобод, Қӯрғонтеппа, дигар шаҳру районҳои республика анҷом меёбад, сохтмони ҳавзу шаҳрчаи гимнастикӣ дар Чирчатол оғоз ёфт. Дар территорияи корхонаю муассисаҳо бояд миқдори зиёди комплексҳои маданию солимгардонӣ сохта шаванд. Пешбинӣ шудааст, ки то соли 1990 дар республика 20 ҳавзу 40 шаҳрчаи гимнастикӣ, зимнан аксаран бо қувваи худи ҷавонон, ҷанговарони отрядҳои студентони бинокор сохта мешавад.

Вақти холӣ вақти бекоргардӣ нест. Қонунвайронкунӣ ва ҷинояти ҷавонону наврасон содир мекардагӣ маҳз бо камбудиҳои ҷиддии ташкили вақти холии ҷавонон алоқаманд аст. Ба муқобили зуҳуроти манфӣ муборизаи суботкоронаю оштинопазир зарур аст. Дар ин мубориза бояд ҳамаи ташкилотҳои комсомолӣ, тамоми ҷавонон иштирок намоянд.

Даҳ сол қабл аз ин комсомол бо чунин ташаббус баромад кард, ки ҳар як навраси моил ба қонунвайронкунӣ ба шеф ё ба тарбиятгари ҷамъиятӣ аз ҷумлаи беҳтарин комсомолон вобаста карда шавад, аммо кори шефӣ аксаран рӯякӣ гузаронида мешавад, бисёр наврасон ҳатто шефи худро шахсан намешиносанд, робитаи мутақобили комитетҳои комсомолӣ ва органҳои корҳои дохилӣ, маориф ва маълумоти касбию техникӣ вуҷуд надорад, ин корро комиссияи оид ба корҳои ноболиғони назди комитетҳои иҷроияи Советҳои депутатҳои халқӣ суст мутобиқ месозанд.

Ба муборизаи зидди ҳуқуқвайронкунӣ, бадмастӣ, авбошӣ, дигар зуҳуроти манфӣ бояд тамоми ҷавонон ҳамроҳ шаванд. Мо аз коркунони комсомолию фаъолон оғоз намудем, вале ба ин кор коммунистони ҷавон, номзадҳо ба аъзогии партия, ҷанговарони ба запасбаромада, комсомолони прокуратура, суд, адлия, органҳои корҳои дохилӣ, студентони факультети ҳуқуқшиносии университетро низ ҷалб кардан зарур аст. Вазифа аз он иборат аст, ки дар ҳар кӯча, боғи истироҳат, хобгоҳи умумии ҷавонон, клуб, дигар ҷойҳои истироҳати умумӣ комсомолону дружиначиён мавқеи фаъолона зоҳир намуда, ҳамроҳи милиция дар ҳар як шаҳру деҳа тартиботи намунавӣ таъмин кунанд.

Ба муқобили мешанӣ, муносибати муфтхӯрона ба ҳаёт барин зуҳуроти манфии байни ҷавонон муборизаи қатъӣ бурдан низ бағоят муҳим аст. Мо вазифа мегузорем, ки ташкилотҳои комсомолӣ дар кори ҳаррӯза-

ашон дар ҷавонписарону духтарон фазилати истеъмоли оқилона ташаккул дода, ба муқобили даромади муфт мубориза баранд, нисбат ба ҳар ҳодисаи ба даст овардани даромади бедардимиён ҳисси нафрат бедор кунанд.

Ин кори осон нест. Хусусан, ки душмани синфии мо зӯр зада, дар байни ҷавонони советӣ дигар хел идеалҳои ҳаётро паҳн карда, шуури онҳоро вайрон карданӣ мешавад. Рӯирост мегӯем, ки онҳо ба мақсади ифлосашон намерасиданд ва намерасанд. Аммо «ҷанги психологӣ»-и саркардаи душман аз комсомол талаб мекунад, ки ҳушьёрии сиёсиро зиёд карда, ба кори дар ҷавонписарону духтарон тарбия намудани ҳушьёрии синфӣ, ба сели бӯҳтону тӯҳматҳо муқобилат карда тавонистани ҷавонон диққати ҷиддӣ диҳад.

Динамизми тараққиёти социалию иқтисодӣ аз ҷавонон талаб мекунад, ки ба процесси зуд тағьирьёбанда, зуҳуроти нави ҳаёти иқтисодӣ, социалӣ, сиёсӣ, идеологӣ ва ахлоқӣ сарфаҳм раванд. Барои он ки ҷавон ба дигаргунсозии ҳаёт бо камоли кордонӣ шурӯъ намояд, вай бояд вазифаҳои дар назди ҷамъият истодаро нағз фаҳмад, мавқеашро дар кори умумихалқӣ муайян кунад, дар ҳар кори хурду калон манфиати социализм ва он чиро, ки ба пешравии мо халал мерасонад, дида тавонад.

Аммо алҳол комитетҳои комсомолӣ дар назди комитетҳои партиявӣ, роҳбарони корхонаю ташкилотҳо беҷуръатона масъала мегузоранд. Дар навбати худ коркунони роҳбарикунанда дар маҷлисҳои комсомолӣ хеле кам иштирок мекунанд, ба проблемаҳои ҷавонон бо майли том мароқ зоҳир наменамоянд. Муҳим аст, ки бо ёрию дастгирии комитетҳои партиявӣ мақсади стратегии фаъолияти ҳар як ташкилоти комсомолӣ муайян намуда, қувваю имкониятҳои он ба се-чор самт равона карда шавад.

КМ комсомол бо мақсади барҳам додани камбудиҳо ва пурзӯр намудани кори байни ҷавонон программаҳои соҳавии комплексӣ тартиб дод, ки онҳо дар маҷлисҳои комсомолӣ муҳокима карда шуданд. Программаҳои мазкур системаи тадбирҳои дарозмуддату бо ҳамдигар алоқаманде мебошанд, ки иҷрои онҳо ба комитетҳои комсомолӣ имкон медиҳад, дар ҳалли проблемаҳои ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалб намудани ҷавонони қобили меҳнат, тайёр намудани ҷавонписарон ба хизмат дар сафҳои Қувваҳои Мусаллаҳи СССР, инкишоф додани эҷодиёти илмию техникӣ, ташкили истироҳати ҷавонон ба таври реалӣ иштирок намоянд.

Комсомоли Тоҷикистон вазифаҳои дар наздаш истодаро бо камоли масъулиятшиносӣ мефаҳмад, бо тамоми қувва мекӯшад, ки сазовори бовари партия амал карда, ба гул-гул шукуфтани Ватани азиз саҳми арзанда гузорад.

# ОКТЯБРИ КАБИР ВА ҒАЛАБАИ РЕВОЛЮЦИЯИ ХАЛҠӢ-ДЕМОКРАТӢ ДАР БУХОРО

**Б. ИСҠАНДАРОВ,**
*доктори илми таърих*

ДАР охири соли 1917 таърихи инсоният, чи тавре ки В. И. Ленин навишта буд, яке аз бузургтарин ва душвортарин гардишҳоеро ба амал овард, ки барои озодии тамоми дуньё аҳамияти беҳадду канор доранд. (Ниг. асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 27, саҳ. 158). «Мо дар зарфи якчанд рӯз яке аз монархияҳои бағоят кӯҳна, пуриқтидор, ваҳшӣ ва даррандаро хароб кардем, — навишта буд пешвои Революцияи Октябрь моҳи марти соли 1918 — ...Мо сар то сари мамлакати азимро бо юриши ғалабаовари музаффаронаи большевизм тай намудем. Мо поёнитарин табақаҳои ба зулми царизм ва буржуазия гирифтабурдаи оммаи меҳнаткашонро ба озодӣ ва ба ҳаёти мустақилона бархезондем» (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 159).

Дар рӯзи ҳаштуми ғалабаи революцияи социалистӣ дар Петроград ва муқаррар намудани Ҳокимияти Советӣ яке аз муҳимтарин ҳуҷҷатҳои доир ба масъалаи миллӣ «Декларацияи ҳуқуқҳои халқҳои Россия» чоп гардид. Дар охири моҳи ноябрь «Мурочиатнома ба ҳамаи меҳнаткашони мусулмони Россия ва Шарқ» интишор ёфт, ки дар он ҳуқуқи меҳнаткашони мусулмон барои озодона барпо намудани ҳаёти миллии худ эълон карда шуд. Ҳар дуи ин ва дигар ҳуҷҷатҳо бо имзои В. И. Ленин ба вусъати ҳаракати революционӣ дар Туркистон мусоидат намуданд.

Дар ибтидои моҳи декабри соли 1917 дар Бухорои Нав (Ҡогон) съезди вилоятии Советҳои депутатҳои коргарон ва солдатҳо даъват карда шуд, ки дар он вакилон аз Советҳои Ҡогон, Тирмиз, Чорҷӯй, Каркӣ ва аз коргарони роҳи оҳан иштирок намуданд. Съезд дар тамоми территорияи қарияҳои руснишини аморати Бухоро Ҳокимияти Советӣ эълон намуд. Дар баробари ин советикунонии кишвар дар вилояти Фарғона, уезди Хуҷанд, собиқ вилояти Сирдарьё оғоз ёфт.

Дар собиқ кишвари Туркистон муқаррар гардидани Ҳокимияти Советӣ ба оммаҳои меҳнаткаши хонигариҳои Бухоро ва Хива, ки дар он ҷойҳо мисли пештара ҳокимият дар дасти амиру хон ва феодалони калону рӯҳониён буд, таъсири калон расонид.

Дар вазъияти муборизаи тезу тунди синфӣ, ки аз паи ғалабаи Революцияи Октябрь ҷанги гражданӣ оғоз ёфт, барои мардуми гӯшаю канорҳои собиқ империяи Россия ду роҳ буд: ё ҳамроҳи Россияи Советӣ мерафт ё худ ҳамроҳи Антанта, Бухорои амирӣ аз худи рӯзҳои аввали Революцияи Октябрь нисбат ба сохти нави ҷамъиятӣ мавқеи душманонаро ишғол менамуд. Амир ба коалицияи душманони дохилӣ ва берунии Ҳокимияти Советӣ ҳамроҳ гардида, фаъолияти вайронкоронаашро ба муқобили Туркистони Советӣ пурзӯр кард. Вай бо «автономистони Қӯқанд» алоқаи зич муқаррар намуда, ба онҳо яроқу пул медод. Инчунин

бо саркардаи феодалони туркман Ҷунайдхон ва яке аз роҳбарони дастаи сафедгвардиячиён дар Туркистон полковник Зайцев алоқа баст.

Мустаҳкам гардидани мавқеъҳои империалистони англис дар минтақаи Шарқи Наздик ба алоқаи зичи амири Бухоро бо англисҳо мусоидат кард. Дар навбати худ, дастгирии моддӣ ва ҳарбии англисҳо ба реакцияи англиспараст қувват мебахшид.

Моҳи январи соли 1918 ҳукумати Туркистони Советӣ ба амири Бухоро бо мактуби махсус муроҷиат кард. Дар мактуб гуфта мешуд, ки мувофиқи қарори Совети Комиссарони Халқ ин марказ ба ҷои раияи барҳам додашудаи Россия дар Бухоро иборат аз се кас коллегия таъсис меёбад, ки ба вай ҳуқуқи бо амир муносибат кардан дода мешавад. Аммо амир на фақат ба мактуб эътибор надод, балки ҳатто намояндагони Туркистони Советиро қабул накард.

Дар он айёми нотинҷ ҷавонбухориён қабоҳат нишон медоданд. Онҳо халқҳои ба сарнагун сохтани сохти аморат омодабудаи Бухороро амалан аз роҳ мебароварданд. Онҳо роҳбарони Туркистони Советиро бовар мекунонданд, ки армияи сиҳазорнафарaро дар таҳти байрақи худ нигоҳ медоранд. Раиси Совети Комиссарони Халқи Туркистон Ф. Колесов ба ҷавонбухориён бовар карда, фирефтаи ахбороти беасос гардид. Ба амир якчанд талаб пешниҳод карда шуд, ки озодии сухан, матбуот, барпо намудани комитети иҷроия ҳамчун органи назораткунандаи фаъолияти ҳукумати Бухоро аз ҷумлаи онҳо буданд. Амир ҷавоби муҷмал дод. Кор бо ҳамин анҷомид, ки 2 марти соли 1918 қарор дода шуд, ки ба Бухоро ҳуҷуми мусаллаҳона сар карда шавад. Аввал бо тазьиқи Армияи Сурх сарбозони амир ақибнишинӣ карданд ва қисмҳои Армияи Сурх ба девори Бухоро наздик шуданд. Амир ҳилаю макрро ба кор бурд: ваъда дод, ки шартҳои пештар дар наздаш гузоштташударо ба ҷо меорад. Вале аз хомӯшии муваққатӣ истифода бурда, шабона аз ҳисоби қӯшунҳои иловагӣ ва муллоҳои мутаассиб қувваҳояшро пурра карда, ба ҳуҷум гузашт. Колесов маҷбур шуд, ки ба сӯи Бухорои Нав ақибнишинӣ кунад. Ин ба амир имкон дод, ки дар як қатор маҳалҳо роҳи оҳанро вайрон кунад.

25 марти соли 1918 дар Қизилтеппа шартномаи сулҳ баста шуд. Қувваи дохилии мамлакатро ба ҳисоб нагирифта, ба Бухоро ҳуҷум кардани Ф. Колесов хато баромад. Амир шартномаро воситаи фиреб пиндошта, ба муқобили Туркистони Советӣ мубориэаи торафт сахт бурд. Робитаҳои вай бо қувваҳои душманонаи дохилӣ, дастаҳои сафедгвардиячиён ва лагери империалистӣ дар шахси Антанта вусъат меёфтанд.

Намояндагии дипломатии ҷосусии Англия кори мутобиқгардонии амалиёти қувваҳои контрреволюциониро вусъат дода, дар як вақт бо роҳбарони ташкилоти махфии ҳарбии Туркистон дар бораи ба мустамликаи империализми Англия табдил додани Туркистон шартномаи расмӣ баст. Дар тӯли солҳои 1918—1919 ба Бухоро аз ҳамаи гӯшаю канорҳои Осиёи Миёна қувваҳои контрреволюционӣ ҷамъ омаданд. Тирамоҳи соли 1918 саноати бофандагии Англия Бухороро ба фаъолияти зиддисоветӣ ҷалб намуда, истеҳсолоти худро ба талаботи бозори Бухоро мутобиқ сохт. Мувофиқи баъзе маълумотҳо дар давраи бағоят кӯтоҳ аз Бухоро ба Англия қариб 350 миллион сӯмина захираи тиллою нуқра кашонда шуд, ба ивазаш аморат яроқи хориҷа мехарид ва армияашро мустаҳкам менамуд.

Комиссияи Туркистонии ВЦИК ва СКХ РСФСР моҳи августи соли 1920 вазъияти Бухороро тавсиф карда, ба Совети революционии ҳарбии республика хабар дод: «Моҳи май мавқеи душманонаи Бухоро комилан равшан гардид. Ин мавқеъ дар дастгирии ҳаракати босмачиён дар Фарғона, дар муносибатҳо бо контрреволюционеронн рус дар Форс,

дар дарбор будани намояндаи Англия, мусаллаҳшавии девонавор, авҷ гирифтани ташвиқоти зиддирусии муллоҳо, ҳайати ҳукумати Бухоро, ки аз шахсони Россияро бад медидагӣ иборатанд, ифода ёфт». «Бухоро, — хабар дода буд ба Москва М. В. Фрунзе, — аз Россия талаб мекунад, ки ҳамаи қӯшунҳоямонро аз ҳудуди Бухоро барорем...»

Дар чунин шароит дар мамлакат таъқибот муқаррар мегардид. Одамонро барои камтарин шубҳа ба сохти аморат ва сиёсати амир таъқиб ва нобуд мекарданд. Дар баробари тайёрии ҳаматарафа дидан ба ҷанги зидди Туркистони Советӣ кори аз аҳолӣ гирифтани андоз ва ба армия сафарбар кардани он вусъат гирифт (қариб 75 фоизи ғаллаи меҳнаткашон мусодира карда мешуд).

Ба Партияи Коммунистии Бухоро лозим омад, ки дар шароити бағоят душвори пинҳонкорӣ, дар вазъияти авҷи реакция кор кунад. Равшан буд, ки халқи Бухороро аз асорат, бедодгарӣ, зулму истибдод танҳо бо қувваи ярок, бо роҳи дар ҳаракати революционӣ иштирок намудани армия озод кардан мумкин аст.

Одамони пешқадами хониҳо мефаҳмиданд, ки аҳолии Бухоро ва Хива, мисли ҳамаи халқҳои мазлуми Россия, танҳо дар натиҷаи ёрии бародарона ва дастгирии синфи коргари рус, таҳти роҳбарии партияи Ленин, дар асоси гузаронида шудани сиёсати миллии он, ки озодии комили миллию социалии ҳамаи халқҳои Россияро талаб мекард, ҳақиқатан озод хоҳанд шуд.

Дар шароити террори шадид ҳаракати революционӣ вусъат меёфт. Моҳи феврали соли 1919 дар Шаҳрисабз шӯриш сар зада, моҳи марти ҳамон сол вай ба Қарокӯл, Ғиждувон ва Вобканд гузашт. Дар худи Бухорои Кӯҳна дар шӯриш 15 ҳазор кас иштирок кард. Дар ҳама ҷо талаб мекарданд, ки бо Туркистони Советӣ муносибати осоишта муқаррар карда шавад. Хуруҷҳои хеле калон дар байни туркманҳои сокини назди Амударьёи аморати Бухоро мушоҳида карда мешуданд. Дар вусъати ҳаракати революционӣ шаҳру посёлкаҳои руснишини аморати Бухоро роли калон бозиданд. Дар Тошкент кори ба партияи ягонаи коммунистони Бухоро муттаҳид гардондани революционерон ва демократҳо оғоз ёфт.

Гурӯҳи консервативитарини ҷавонбухориён муқобили бо роҳи революционӣ сарнагун сохтани амир буд. Гурӯҳи дигари онҳо программаи эсерҳои «чап»-ро қабул кард ва партияи ҷавонбухориёни революционерро ташкил намуд. Бисьёре аз аъзоёни он роҳи қаробат бо коммунистонро ҷуста, баъдтар ба платформаи РКП(б) гузаштанд. Гурӯҳи чап тарафдори сарнагун сохтани аморат ва ба дасти халқ супурдани ҳокимият буд. Ҳам гурӯҳи чап ва ҳам коммунистон тарафдори программаи РКП(б) буданд ва дар ин асос партияи коммунистон-большевикон ташкил дода шуд.

25 сентябри соли 1918 дар маҷлиси умумии коммунистон ва ҷавонбухориёни чап, ки программаи РКП(б)-ро қабул карданд, Комитети Марказии партия интихоб карда шуд. Программаи партия, ки онро КМ ПК Бухоро тартиб дод ва 23 декабри соли 1918 қабул кард, аҳамияти калон дошт. Ташкилоти пинҳонкор ба кори фаъолонаи ташвиқотӣ дар байни аҳолӣ шурӯъ намуд. Солҳои 1918—1920 дар Москва ба забонҳои тоҷикӣ ва ӯзбекӣ китобчаю варақаҳо нашр карда, сипас ба Бухоро фиристода мешуданд.

Аз 20 то 31 декабри соли 1919 дар Тошкент съезди III ПКБ шуда гузашт. Дар резолюцияи съезд ба вусъати фаъолияти пропагандистӣ дар байни қӯшунҳои амир ва барпо намудани қувваҳои мусаллаҳ дар Самарқанд ва Ашқобод диққати махсус дода шуд. Резолюция бо роҳи мусаллаҳона сарнагун сохтани аморати Бухороро талаб мекард. Дар съезд Комитети Марказӣ бо сардории Наҷиб Хусаинов интихоб карда

шуд. Мувофиқи қарори съезди III нашри журнали «Тонг» («Шафақ»), баъдтар «Қутулуш» («Озодӣ») оғоз ёфт. Дар Самарқанд ба забони тоҷикӣ журнали ҷамъиятию сиёсии «Шӯълаи инқилоб» нашр мешуд. Дар саҳифаҳои он декретҳои аввалини Ҳокимияти Советӣ, Мурочиатномаи СКХ РСФСР «Ба ҳамаи меҳнаткашони мусулмони Россия ва Шарқ» чоп карда шуданд. Журнал тахти таҳрири Садриддин Айнӣ мебаромад. Бо вуҷуди мавқеи душманонаи амир Комиссияи туркистонӣ мекӯшид, ки бо Бухоро муносибатҳои ҳамсоягии некро ба роҳ монад. Моҳи марти соли 1920 фармондеҳи фронти Туркистон М. В. Фрунзе ва Раиси Комиссияи туркистонӣ Ш. З. Элиава ба назди амири Бухоро ташриф овард анд. Амир ба таклифи муносибати осоишта эътибор надод. Баръакс, дар ин давра ҳодисаҳои дар шахси сафедгвардиячиёни рус ба дарбор омаду рафт кардани намояндагони агентҳои англис мушоҳида шуд. Ба Бухоро торафт бештар намояндагони реакционерони афғон меомаданд. Шӯришҳо дар Шаҳрисабз, Қарокӯл, Ғиждувон, Вобканд, Бухорои Кӯҳна хеле бераҳмона пахш карда мешуданд.

Дар тайёр кардани революцияи Бухоро съезди IV Партияи Коммунистии Бухоро, ки моҳи августи соли 1920 дар Чорҷӯй барпо гардид, роли бағоят муҳим бозид. Дар он масъалаҳои ба амал баровардани революцияи халқӣ дар Бухоро, дар бораи моменти ҷорӣ, муносибати ПКБ ба партияи ҷавонбухориён ва ғайра муҳокима гардиданд.

Съезд вазъияти революционии моҳи сентябрь баамаломадаро ба назар гирифта, дар бораи сарнагун сохтани ҳокимияти амирӣ қарор қабул намуд. Дар қарор қайд гардида буд, ки фурсати аз занҷири асорат раҳо кардани халқи Бухоро ва зарурати ташкил намудани ҳокимияти коргарону деҳқонон фаро расидааст.

Ҳангоми тайёрӣ ба революция собит гардид, ки қаноти рости ҷавонбухориён партияи халқи революционӣ не, балки ташкилоти буржуазияи миллӣ мебошад, ки ҳокимияти худро барпо карданӣ мехост. Дар рафти ба революция ҷалб намудани ҷавонбухориён баъзе роҳбарон аз ҷумлаи аъзоёни ПКБ—Н. Хусаинов, А. Акчурин ва дигарон кӯшиш мекарданд, ки буржуазияи майда, миёна ва қисми пешқадами зиёиёнро дур созанд. Онҳо чунин мешумориданд, ки танҳо камбағалони шаҳру қишлоқ такьягоҳи революция шуда метавонанд. Дар натиҷа онҳо хусусияти хоси сохти ҷамъиятии амореатро ба ҳисоб намегирифтанд. Зимнан, КМ РКП(б) ва шахсан В. И. Ленин ҳамеша таълим медоданд, ки тактикаи пролетариат нисбат ба партияҳои буржуазӣ дар роҳҳои душвори муборизаи миллӣ ва синфӣ бояд бағоят моҳирона бошад ва вобаста ба шароити конкретии таърихӣ тағьир ёбад.

28 августи соли 1920 дар Чорҷӯй шӯриш оғоз ёфта, ҳокимият ба дасти комитети революционӣ гузашт. Комитети революционӣ ба халқҳои Бухоро бо чунин даъват муроҷиат намуд: «Бародарон, вақти қасосгирӣ фаро расид». Фармондеҳи қӯшунҳои Фронти Туркистон М. В. Фрунзе дар фармонаш аз 28 августи соли 1920 чунин қайд кард: «Дар як қатор маҳалҳои Бухоро ҳаракати революционӣ сар зад. Фурсати задухӯрди қатъии оммаи меҳнаткашони мазлуму афсурдадили Бухоро бо ҳукумати хуношоми амир ва бекҳои вай фаро расид...» КМ ПКБ барои расонидани ёрӣ ба революционерони Бухоро 500 нафар коммунистонро аз ҷумлаи миллатҳои маҳаллӣ ба Бухоро фиристод.

Плани тартибдодаи революционерони Бухоро ва М. В. Фрунзе ба зарбаи ногаҳонӣ нигаронида шуда буд. 1 сентябрь Бурдалиқ, Қаршӣ, Китоб, Шаҳрисабз ба даст даромад. Полки шарқ-мусулмонӣ ва отрядҳои революционерони Бухоро ба ҳайати Армияи Сурх дохил шуданд. 2 сентябри соли 1920 Бухорои Кӯҳна такьягоҳи реакция ва истибдоди асримиёнагӣ мағлуб шуд. Худи ҳамон рӯз паради ботантанаи ҳарбӣ баргузор гардид, ки дар он М. В. Фрунзе нутқ кард.

Дар натиҷаи шӯриши фатҳовари оммаҳои меҳнаткаш бо роҳбарии коммунистони Бухоро, бо дастгирии қувваҳои революционии РСФСР ва халқҳои Туркистон ҳокимияти амир сарнагун гардид. Республикаи Халқии Советии Бухоро ташкил ёфт.

14 сентябри соли 1920 маҷлиси якҷояи ҚМ ПКБ, комитети революционӣ ва Совети нозирони халқии РХСБ барпо гардида, дар он дар ҳайати 9 нафар коммунистон Комитети Революционии Умумибухороӣ ва ҳукумати революционии Бухоро — Совети нозирони (комиссарони) халқӣ бо сардории Файзулло Хоҷаев ташкил дода шуд. В. В. Куйбышев, ки аз моҳи октябри соли 1919 ҷонишини раиси комиссияи ВЦИК, СКХ РСФСР ва ҚМ РКП(б) оид ба корҳои Туркистон буд, аз номи Ҳукумати Советӣ ва Комитети Марказии Партияи Коммунистии Россия тасдиқ намуд, ки РСФСР истиқлолияти РХСБ-ро эҳтиром мекунад.

8 октябри соли 1920 қурултои (съезди) якуми Умумибухороии намояндагони халқӣ баргузор гардид, ки он РХСБ-ро эълон кард. Вай аз ҷиҳати сохти давлатии худ диктатураи революционӣ-демократии пролетариат ва деҳқонон буд.

Ҳукумати РХСБ роли халқи кабири русро дар озод намудани Бухоро қайд намуда, аз номи съезди 1 ба Москва барои бастани шартномаи байни РСФСР ва РХСБ ҳайати вакилон фиристод. Барои мустаҳкам намудани иқтидори ҳарбӣ-сиёсӣ ва иқтисодӣ РХСБ аз РСФСР хоҳиш намуд, ки муҳофизати сарҳадҳои шарқиро ба зимма гирифта, дар кори зиёд кардани майдони кишти зироатҳои техникӣ, бо озуқаворӣ, газвор, қанд, чой таъмин кардани аҳолӣ, барпо намудани саноат, барҳам задани ақибмонии маданӣ кӯмак расонад.

Республикаи Халқии Советии Бухоро давраи гузариш ба Республикаи Советии Социалистӣ буд, ки онро қурултои V Умумибухороии Советҳо бо қарори худ аз 19 сентябри соли 1924 эълон кард. Дар натиҷаи тақсимоти миллӣ-давлатии республикаҳои Осиёи Миёна территорияи он ба ҳайати РСС Ӯзбекистон, РСС Туркманистон ва РАСС Тоҷикистон (аз соли 1929 — РСС Тоҷикистон), ки нав ташкил ёфта буданд, дохил гардид.

В. И. Ленин аз минбари съезди VIII Умумироссиягии Советҳо ба ташкил ёфтани РХСБ ҳамчун ғалабаи бузурги сиёсати миллии Партияи Коммунистӣ ва Ҳукумати Советӣ дар Шарқ баҳо дод.

# БО ҚАДАМҲОИ БАҲОДУРОНА

БИСТУ чоруми августи соли 1979 дар саросари Тоҷикистон муждае паҳн шуд: дар Душанбе, дар оилаи ронандаи муассисаи нақлиёти автомобилии № 1 Вазорати нақлиёти автомобилии республика Анвар Шомурод ва ҳамсараш—Толиҳа сокини ниммиллионуми пойтахт ба дунё омад. Аз он рӯз ҳафт сол гузашт. Ин солҳо барои Душанбе солҳои меҳнати буньёдгаронаи пурҷӯшу хурӯше буданд — иқтисодиёти он қудрати бештар пайдо мекард, пеши назар кӯчаву хиёбонҳои нав падид меомаданд ва биноҳои осмонхарош қомат меафрохтанд... Дар натиҷа моҳи июни соли 1984 бо Указн Президиуми Совети Олии СССР шаҳри Душанбе бо ордени Байрақи Сурхи Меҳнат мукофотонида шуд. Меҳнаткашони пойтахти Тоҷикистон барои хизматҳояшон дар амалӣ сохтани дигарсозиҳои социалистӣ, барои саҳмашон дар таъмини ғалаба дар давраи Ҷанги Бузурги Ватанӣ, барои комьёбиҳояшон дар сохтмони хоҷагӣ ва маданӣ ба ин мукофоти олӣ ноил гаштанд.

Дар ҳафт сол дар маркази республика оилаҳои наве пайдо шуданд ва ҳоло бештар аз 570 ҳазор нафарро фаро мегиранд. Рӯзгори сокини ниммиллионуми пойтахт Ҷамшед Шомурод чӣ гуна сурат гирифт? Ӯ ҳам калон шуд ва соли ҷории таҳсил ба остонаи мактаб қадам ниҳод. Ҳамроҳи Ҷамшед дар навад таълимгоҳи пойтахт зиёда аз 95 ҳазор нафар бачаҳо паси парта нишастанд.

Барои Ҷамшеду ҳамсолонаш имрӯз гузаштаи шаҳр чун таърихи қадим зоҳир мешавад ва ин тааҷҷубовар нест. Ба Душанбеи зебоманзар нигариста тасаввур кардан душвор аст, ки андаке беш аз шаст сол, яъне соли 1924, Душанбе — пойтахти навзуҳури Республикаи Автономии Советии Социалистии Тоҷикистон — ҳамагӣ 42 кулба ва чандсад нафар бошанда дошт, шабонгоҳон дар бозорҷо ягона фонуси карасинии шаҳр дармегирифт, сокинони он аз дарьёи Душанбе бо машкҳо оби нӯшокӣ мекашонданд ва дар маҳаллаи имрӯзаи иттиҳодияи матоъҳои пахтагӣ туғайзори касногузар доман густурда буд, ки дар он хуки ваҳшӣ ва тазарви бисьёре дучор мешуданд. Аммо душанбегиён, ки моҳи апрели соли 1925 нахустин комитети иҷроияи Совети депутатҳои меҳнаткашони шаҳрро интихоб карда буданд, эътимоди қавӣ доштанд, ки дар шаҳрашон кӯчаву хиёбонҳои фарох буньёд мешаванд, ҳар хонаро нури электр равшан мекунад ва фарзандҳояшон паси партаҳои мактаб менишинанд. Эътимод доштанд ва бо азми ҷазм меҳнат карда, имрӯзи фараҳбахши моро наздик месохтанд.

**«Яке аз омилҳои асосии расидан ба мақсад — ба шаҳри намунавии типи социалистӣ табдил додани пойтахт, ки бо суръати азим буньёд мегардад, ташкили таъмини об ва бо оби нӯшокии тозаву арзон таъмин карданн аҳолӣ мебошад.**

**Сарфи назар аз мушкилиҳои калони сохтмони водопровод ба сабаби нарасидани таҷҳизот, масолеҳ ва қувваи коргарии соҳибихтисос, сарфи назар аз он ки ба сохтани водопровод фақат августи соли 1930 шурӯъ карданд, коргарон — бинокорони водопровод сохтмони навбати аввалро 31 декабрь ба нтмом расонда, намунаи меҳнати социалистӣ ва зарбдорона нишон доданд ва дар тӯли моҳи охир бо ғайрати беназир зиёда аз вақти муқарраршуда меҳнат карданд»** (Аз қарори Президиуми Совети

депутатҳои коргарон ва деҳқонони шаҳри Сталинобод аз 31 декабри соли 1931).*

**«Парки автобуси шаҳр аз ҳисоби барқарор кардани автобусҳои кӯҳна ва харидани автобусҳои нав ба 15 мошин расонида шавад»** (Аз наказҳо ба депутатҳои Совети шаҳр. Соли 1934).

**«Соли ҷорӣ боз қариб 4 километр роҳи пиёдарав ва 1 километру 300 метр роҳи нави шоссе сохта мешавад»** (Аз қарори пленуми V Совети шаҳр, с. 1936).

Шубҳае нест, ки ин рақамҳо дар нисбати суръати тараққиёти ҳозираи шаҳр бағоят ночиз ба назар мерасанд. Аммо набояд фаромӯш кард, ки ба ном саноати Тоҷикистони тореволюционӣ аз шаш корхонаи нимкосибӣ иборат буд, ки дар онҳо 204 коргар кор мекард ва дар давраи аввал ба республикаи ҷавон ҳама чизро, ҳатто меху табарро, аз берун меоварданд, мутахассисони соҳибихтисос ва боз бисьёр чизи дигар намерасид.

Аммо халқе, ки ба вай Октябри Кабир озодӣ овард ва мамлакати сермиллати мо дасти ёрӣ дароз кард, халқе, ки ба он Партияи Коммунистии Тоҷикистон сарварӣ менамуд, ба кулли мушкилиҳо шавқу ғайрати бунёдкорӣ ва эътиқоди самимонаи худро ба ояндаи нек муқобил гузошт ва мӯъҷизаҳо офарид.

Ҳанӯз соли 1934 душанбегиҳо рапорт доданд: **«Дар арзи чандин сол дар ҷои деҳоти хурди харобгашта бо роҳбарии Партияи Коммунистӣ ба шарофати ёрии доимии ҳукумати иттифоқӣ шаҳре бунёд гардид, ки имрӯз қариб 50 ҳазор аҳолӣ дорад ва бо роҳи оҳан бо тамоми Иттифоқи Советӣ алоқаманд аст. Соли 1932 барои сохтмон 38 миллион сӯм ҷудо карда шуд. Дар ин муддат 9 ҳазор метри мураббаъ хонаи истиқоматӣ ва 4 мактаби нав бунёд гардид. Дар ин солҳо чунин корхонаҳо, ба монанди заводи тухми кирмак, фабрикаи пиллакашӣ, заводҳои хишт ва механикӣ ба вуҷуд омаданд. Аввалин станцияи электрии дорои 1000 қувваи асп сохта мешавад. Сохтмони комбинати калони полиграфӣ анҷом ёфт. Кадрҳои коргарӣ аз байни тоҷикон ва миллатҳои асосии маҳаллӣ ба воя расида, ҳоло 4260 нафарро ташкил медиҳанд. Станцияи электрӣ ва водопроводи шаҳр сохта шуданд. Дар пойтахт се донишгоҳи олӣ мавҷуд аст ва 4 беморхона бунёд гардид»** (Аз наказҳо ба депутатҳои Совети шаҳр. Соли 1934).

Шоире гуфтааст, ки аҳамияти воқиаҳои бузург бо мурури айём равшантар мешавад. Имрӯз, ки дар мамлакат навсозии куллӣ сурат мегирад, мо бештару бештар ба онҳое рӯ меоварем, ки хиштҳои аввали иқтисодиёти шаҳри мо, республикаи моро гузоштаанд. Мо аз онон ба тарзи стахановӣ, аз рӯи виҷдон кор карданро меомӯзем, дилсӯзӣ ва аз таҳти дил меҳнат карданро ёд мегирем.

Иқбол Нормуродова яке аз нахустин стахановчиёни пойтахт, ветерани иттиҳодияи истеҳсолии дӯзандагии ба номи 50-солагии СССР, ки ду бор депутати Совети Олии СССР интихоб шудааст, чунин ба хотир меоварад:

**— Аввал пахтаандоз шуда кор мекардам ва тарс доштам, ки нормаро иҷро намекунам. Ёд дорам, ки боре паҳлӯи ман зане блокнот ба даст истод ва ба ҳисоб гирифт, ки ман чӣ қадар ҷомаи тайёр дорам,—худам он вақт савод надоштам. Мурда барин ранги рӯям канд: боз нагӯяд, ки ту, Иқбол, тамоман бад кор мекунӣ. Аммо он зан маро ба оғӯш гирифта гуфт: офарин, нормаро дуним баробар иҷро кардӣ. Аз он дам барои худ қонуне муқаррар кардам — то зиёдтар аз норма кор накунам, корро ба анҷом намерасондам.**

Апаи Иқбол ҳуҷҷатҳои: «Барои кори хуб бо 3,5 метр шоҳӣ мукофотонида шуд» (с. 1937), «Ба кори стахановӣ бо 4 метр шоҳии сунъӣ мукофотонида шуд»-ро (с. 1938) чун подоши қиматбаҳо нигоҳ медорад.

---

*Ин ҷо ва минбаъд материалҳои Архиви марказии давлатии РСС Тоҷикистон оварда мешаванд.

Ин қабил ҳуҷҷатҳо дар Архиви марказии давлатии РСС Тоҷикистон ҳам нигоҳ дошта мешаванд. Мисол: **«Коргарони зарбдор, ташаббускорон, ки бо кӯшиши онҳо сохтмони водопроводи навбати аввал дар вақташ анҷом ёфт, бо комплекти пурраи пӯшоки расмӣ (костюм, пойафзол, либоси таг) мукофотонида шаванд»** (с. 1930).

Бале, мардум он замон аз ҷиҳати моддӣ танқисӣ мекашид, аммо пешбинӣ ва матонати насли солҳои 30-ум барои ноил шудан ба мақсад ҳайратенгез буд. Дар Тоҷикистон индустрикони ва коллективонӣ бо суръати тамом идома дошт, революцияи маданӣ амри воқеъ мешуд, саропои мамлакат номи қаҳрамонони сохтмони Вахш машҳур мегардид. Соли 1929 дар тамоми гӯшаю канорҳои республика чунин суханони пуршукӯҳ аз Декларацияи съезди сеюми фавқулоддаи Советҳои Тоҷикистон танин андохтанд: «Бо иродаи олии меҳнаткашон Тоҷикистон аз Республикаи Автономии Социалистӣ ба Республикаи иттифоқии Советии Социалистӣ табдил дода мешавад». 1 марти соли 1937 Конституцияи нави РСС Тоҷикистон қабул карда шуд, ки музаффарияти социализмро дар республика инъикос мекард.

Пойтахти мо ҳам бо суръати тез тараққӣ мекард. Интиҳои солҳои 30-ум дар харитаи он ба ҷуз корхонаҳои номбурда фабрикаи дӯзандагӣ, заводи чармгарӣ, фабрикаи пойафзол, комбинати гӯшт, заводи механиконидашудаи нони № 1, ки онҳоро ГЭС-и Варзоб бо энергия таъмин мекард, пайдо гардиданд ва таҳкурсии комбинатҳои бофандагӣ ва цемент гузошта шуд.

Душанбе дилпурона ба фардои худ қадам мениҳод, аммо ба сари ӯ, ба сари ҳазорон шаҳри мамлакатамон, ба сари меҳнати осоиштаи мардум аллакай фашизм сояи ҳастисӯзи худро афганда буд.

**«Мо ҳама чун як ҷону тан худро ба химояи Ватани социалистиамон аз ғоратгарони фашист сафарбаршуда мешуморем. Мо ҳама чун як ҷону тан омода ҳастем, ки бо нахустин даъвати партия ва Ҳукумати Советӣ дар сафи сарбозони пуршарафамон дар мубориза бар зидди фашизм, барои озодӣ, барои Ватан, барои ғалабаи коммунизм ҷой бигирем»,** — чунин қарор кард митинги умумишаҳрии меҳнаткашони Душанбе, ки дар рӯзи якуми ҷанг баргузор шуда буд.

Ҷанг дар Ғарби дурдаст ғирев меандохт, аммо дар Душанбе оилае набуд, ки онро бо нафаси маргбори худ ба нолаю шеван наоварда бошад. Ба фронт мардон, фарзандон ва бародарон мерафтанд, ҳаёти шаҳр комилан дигар мешуд. Занон ва наврасон тамоми бори гарони ақибгоҳро ба дӯши худ гирифта, паси дастгоҳҳо, оташдони паровозҳо, рули тракторҳо нишастанд. «Ҳама чиз барои фронт, ҳама чиз барои ғалаба!» — ин суханон дар корҳои мушаххаси мардуми ақибгоҳ маънои азими худро дарьёфта буданд. Кофист бигӯем, ки дар солҳои ҷанг фондҳои истеҳсолии шаҳр қариб ним баробар ва ҳаҷми маҳсулоти умумӣ нисбат ба соли 1940 дуним баробар афзуданд, сохтмони комбинати бофандагӣ идома дошт — ҳанӯз сохтмони биноҳои истеҳсолӣ ба охир нарасида, монтажи таҷҳизот сар шуда буд, заводи арматураи ба номи Орҷоникидзе ба тайёр кардани корпуси тиру тӯп ва гранатаҳои дастӣ шурӯъ намуд. Корхонаҳои саноати маҳаллӣ истеҳсолоти худро ба эҳтиёҷоти фронт пурра тобеъ карданд. Онҳо либоси мӯина, пӯстинча ва нимтана тайёр менамуданд. Дар комбинати гӯшт ҷамъоварии ашёи хоми эндокринӣ ва коркарди гематоген ба роҳ монда шуд, комбинати бофандагӣ истеҳсоли матоъҳои пахтагиро вусъат дод.

Пойтахт, ба мисли тамоми республика, ба ҷамъоварии маблағи барои сохтани колоннаи танкӣ ва эскадрильяи авиационӣ фаъолона ҳамроҳ шуд. Танҳо дар соли аввали ҷанг душанбегиҳо ба фонди мудофиа 3290 ҳазор сӯм пул ва ба маблағи 7730 сӯм заёми давлатӣ гузарониданд. Барои фиристодани тамоми тӯҳфаҳое, ки барои аҳли фронт ҷамъ карда шуда буданд, 151 вагони роҳи оҳан даркор шуд. Тӯҳфаҳоро ба ҷангова-

рон вакилони Душанбе, ки ба фронтҳои Сталинград, Ленинград, Брянск ва Ғарб рафта буданд, месупориданд.

Вале корнамоии занонеро, ки дар госпиталъҳои дар Душанбе ҷойгиршуда шабҳо хоб нарафта, ба маҷрӯҳон ҳаёт ва боварӣ ба ҳаёт мебахшиданд, дар пунктҳои донорӣ хун месупурданд ва дар ҳаққи бачаҳои ҷанг бадбахткарда модарвор ғамхорӣ мекарданд, чӣ гуна метавон андоза намуд?

Инак, рӯзи дилхоҳу шодиовар, рӯзи Ғалабаи бузурги мо фаро расид. Мамлакат боз ба зиндагии осоишта пардохт. Сарбозони Ҷанги Бузурги Ватанӣ гимнастёркаҳои фронтӣ ба тан ва ёди айёми мудҳиши набард дар дил ба корзори нав — ба барқарор сохтани хоҷагии халқи мамлакат, ба меҳнати сермаҳсул сар карданд.

Тоҷикистон аз сӯхторҳои ҷанг дур воқеъ бошад ҳам, чодари мусибат то кӯҳистон низ расида буд. Беҳтарин фарзандони республика дар муҳорибаҳо барои Ватан сар бохтанд. Онҳое, ки саломат баргаштанд, худро қарздор мешумурданд, ки ҳам ба ҷои худ, ҳам ба ҷои рафиқони ҳамнабарди худ, ки ба поси хотири эшон халқ дар саросари сарзаминамон пайкараҳо афрохтааст, бояд кор кунанд.

Дар оғози соли 1946 газетаи «Коммунист Таджикистана» навишта буд: **«Ҳазорон ҷанговарони демобилизацияшудаи Армияи Сурх ба шаҳру деҳоти худ бармегарданд, ба ҳаёти осоишта ва меҳнати бунъёдгарона шурӯъ мекунанд. Вазифаи мо иборат аз ин аст, ки ғолибонро шоиста пешвоз гирем ва барои ҳар чӣ зудтар ба кор даромадани онҳо тамоми шароитро фароҳам оварем.**

**Ҷанговарони демобилизацияшуда ба фабрикаҳо, заводҳо ва колхозҳо рафта, дарҳол ба процесси истеҳсолот ҳамроҳ мешаванд, ба ташкили истеҳсолот саҳми арзанда гузошта, ба нишондиҳандаҳои баланди ҳосилнокии меҳнат ноил мегарданд».**

Пойтахти мо аз нав ба сохтмонгоҳи азим табдил ёфт: цеххо, фабрикаҳо ва заводҳои нав бунъёд мегардиданд, корхонаҳое, ки барои фронт маҳсулот мебароварданд, низ кори худро тағьир медоданд. Кӣ метавонад иддао кунад, ки ин корҳо дар он давр осон буд? Аммо душанбегиҳо, чун тамоми халқи советӣ, бо як хоҳиш зиндагӣ мекарданд: душвориҳои иқтисодиеро, ки ҷанг ба миён оварда буд, дар мӯҳлати кӯтоҳ бояд барҳам зад. Дар ҳамаи коллективҳои шаҳр ҳаракати стахановӣ вусъат ёфт, ки мақсади асосии он таъмини дараҷаи назар ба давраи ҷанг баландтари ҳосилнокии меҳнат буд.

Газетаҳои он замон — тарғибгарони пурэҳтироси кори зарбдорона то ба мо нафаси айёми вазнин, вале саршори меҳнати охири солҳои чилумро овардаанд: «Сарбухгалтери заводи таъмири мотори Сталинобод коммунист Виктор Иванович Шипишин дар бораи нисфӣ ихтисор кардани аппарати ҳисобчиёни завод ариза дод. Ӯ дар аризааш менависад: **Дар мамлакати мо бунъёдкории азим идома дорад. Ҳар кадоми мо бояд бо тамоми қувват кор кунад: тамоми 480 дақиқаро истифода кардан вазифаи муқаддаси мост. Аз ин рӯ, нисфи коркунони ҳисобчии мо метавонанд ба истеҳсолот гузаранд ва он ҷо фоидаи зиёде расонанд»** (Газетаи «Коммунист Таджикистана», апрели соли 1947).

Ҳазорон душанбегиҳо ҳамин тавр вазифаи худро бо ҳисси масъулият ба ҷо меоварданд ва меҳнати онон самара бахшид. Ба ёд меорем: чанде баъди ҷанг дар асоси устохонаҳои таъмири мошинҳои хоҷагии қишлоқ заводи механикӣ — корхонаи азимиояндаи саноати мошинсозии тоҷик иттиҳодияи «Тоҷиктекстильмаш» — таъсис ёфт. Цехи нави механикӣ ва цехи коркарди ҳароратии металлҳо дар заводи «Трактородеталь» (ҳоло заводи «Тоҷикгидроагрегат») кушода шуданд. Фабрикаи пиллакашӣ ва фабрикаи навтаъсиси шоҳибофӣ муттаҳида шуда, комбинати шоҳибофии ҳоло машҳури ба номи Н. К. Крупскаяро ташкил доданд. Аммо

нишонаҳои ҳаёти осоиштаи баъди ҷангро на танҳо дар ҷӯшу хурӯши меҳнатии душанбегиҳо, балки инчунин дар шавқи муттафиқонаи онҳо барои барҳам задани сустшавии маҷбурии сохтмони маданӣ метавон мушоҳида кард. Баъди фосилаи дуру дароз кушоиши Музеи марказии таъриху кишваршиносиро аҳли республика чун воқиаи фараҳбахш истиқбол намуд. Ҳангоме, ки як гурӯҳ коркунони эҷодӣ барои спектакли «Лайлию Маҷнун» дар Театри опера ва балети Тоҷикистон сазовори Мукофоти давлатӣ шуданд, ҳангоме ки жюрии кинофестивали байналхалқӣ дар Венеция кинофильми «Тоҷикистон»-ро сазовори медали нуқра ва грамота донист, тамоми республика кафкӯбӣ кард.

1 сентябри соли 1948 низ саропои республикаи мо иди ҳақиқатан умумихалқӣ буд — он рӯз дар Университети давлатии Тоҷикистон дарс оғоз ёфт.

Гӯянд, ки агар инсон суруд хонад, ин далели хушбахтии ӯст. Халқи тоҷик дар бораи қисмати масъуди худ басо сурудҳои илҳомбахш гуфтааст. Лекин, ба ақидаи мо, суруди зерин беҳтарини онҳост. Шеъру оҳанги он ба халқ тааллуқ доранд. Сатрҳои он кӯчаҳоянд, калимаҳои он хонаҳоянд, дастгоҳҳо ва мошинҳо дар он садо медиҳанд. Ин сурудест дар бораи сарнавишти саодатбори халқе, ки аз вомондагии асроасра ба имрӯзи фархунда расидааст. Ин суруд шаҳри мост, пойтахти мост. Танҳо дар арзи панҷсолаи панҷум Душанбе зиёда аз се баробар калон шуд. Мисол, агар соли 1950 ба сохтмони асосӣ 4,8 миллион сӯм ҷудо шуда бошад, пас соли 1958 қариб 15 миллион сӯм ҷудо карда шудааст.

Нахустин троллейбус ва кушоиши калонтарин магазини универсалии онвақта «Олами бачаҳо», истиқболи бошукӯҳи нахустин сафинаи ҳавоии ИЛ-18, таъсиси Академияи фанҳои РСС Тоҷикистон ва Институти политехникии Тоҷикистон — ин ҳама марҳалаҳои тараққиёти республика ва пойтахти он танҳо як далели ҳаракати паёпай ба пеш — ба солҳои панҷоҳум мебошанд. Боз аз як падидаи намоёни он айём ёдовар мешавем. Коллективҳои меҳнатии пойтахт ба мубориза барои гирифтани ҳуқуқи унвони олии коллективи меҳнати коммунистӣ фаъолона ҳамроҳ шуданд. Ба ин унвон нахустин шуда дар республика як қатор бригадаҳои заводи арматураи Душанбе ба номи С. Орҷоникидзе, аз ҷумла бригадаи рехтагарӣ, ки ба он Муяссар Назаров сарварӣ мекард, соҳиб шуданд. Назаров ба цехи рехтагарӣ соли 1952 омада буд. Ба ҷуз ин дар хотираи ветеран воқиаи барои ӯ басо азиз боқӣ мондааст: соле ки ба бригада унвони коллективи меҳнати коммунистӣ дода шуд, Муяссар ба сафи партияи Ленин дохил гардид. Ва ин воқеаи тасодуф набуд — коргари пешқадам барҳақ чунин ақида дошт, ки танҳо вақте худро коммунист меномад, ки бо меҳнати софдилона ба ин ҳуқуқи олӣ соҳиб шавад. Ордени Нишони Фахрӣ, ки коммунист Муяссар Назаров ба он сазовор шудааст, далели беҳтаринест бар он ки мамлакат ва халқ меҳнати коргари зарбдор, ветерани заводи арматураи пойтахт ба номи С. Орҷоникидзеро қадр кардаанд. Вусъати имрӯзаи мусобиқаи социалистии байни бригадаҳо, сменаҳо ва корхонаҳо барои гирифтани унвони коллективи меҳнати коммунистӣ далели он аст, ки кашшофони ҳаракати меҳнати коммунистӣ ҳазор-ҳазор пайравон доранд.

Пойтахти тоҷикон босуръат тараққӣ мекард. Аз ҷумла, интиҳои солҳои 60-ум дар Душанбе дар як шабонарӯз нисбат ба он ки корхонаҳои республика тамоми соли 1929 истеҳсол карда буданд, қариб ду баробар зиёд маҳсулоти саноат истеҳсол мешуд. Вале истеҳсоли энергияи электр дар нисбати соли 1932-юм 450 баробар афзуд. Он вақт дар Душанбе 71 мактаб ва 150 муассисаи нигаҳдории тандурустӣ мавҷуд буданд, сохтмони манзил босуръат инкишоф меёфт, хонаҳои серошьёнаи микрорайонҳои нав қомат меафрохтанд. Бовар кардан душвор аст, ки ҳамагӣ шаст сол пеш, миёнаи солҳои 20-ум, газетаи «Правда» навишта буд: «Дар ин

**республикаи ҷавон на фақат ягон қасабаи шаҳртимсол нест, балки ҳатто ягон биноӣ аврупоишакл дар саросари мамлакат, агар якчанд иморатҳои казармамонанди Душанберо ба инобат нагирем, вонамехӯрад».**

Шаст сол қабл аз ин куҷо, ки тақрибан ҳабдаҳ сол пеш дар рӯзномаи пойтахт суратҳое нашр мешуданд, ки дар онҳо нахустин хонаҳои барои он замон нави кӯчаи соҳили рост, ки номи Маяковскийро дорад, тасвир шуда буданд. Мо микрорайонҳои 61-ум, 101-ум ва 112-умро фақат дар макетҳои меъморон дида метавонистем. Дар ду даҳсолаи охир Душанбе ба таври ношинохтанӣ тағьир ёфт. Ва дар ин бобат хидмати коллективи комбинати хонасозии Душанбе калон аст.

Моҳи январи соли 1962 нахустин комбинати хонасозии калонпанель тавлид ёфт. Як узели маҳлулкунандаву омезанда, се цехи майдаи истеҳсоли панель, коллективи қадре зиёда аз панҷсад нафар — аз коллективи ҳозира шаш баробар камтар, — бо ҳамин иқтидор комбинати хонасозии Душанбе ба фаъолият пардохт. Ветеранҳои корхона ёд доранд, ки нахустин қадамҳои коллектив басо душвор буд: тавлиди ҳар панели нав — баъзан ҳафтае як бор ин воқеа рух медод — ба ид табдил меёфт. Бо вуҷуди ин соли 1962 коллективи комбинат дар бораи ба истифода додани панҷ хонаи аввалини калонпанель рапорт дод.

Замони нав нақшаҳои навро ба миён меоварад. Имрӯз мо дар хусуси реконструкцияи куллии комбинати хонасозии Душанбе — иқдоми ҷасуронае ба фардои шаҳрамон — сухан меронем, ки ба амалӣ шудани программаи азими тараққии босуръати пойтахт машғул аст. Аз ҷумла, соли 1990 иқтидори комбинат дар нисбати иқтидори аввал қариб 10 баробар меафзояд ва дар як сол ба 300 ҳазор метри мураббаъ мерасад. Ба номҳои барои мо маъмули гузари «Овул», микрорайонҳои «Испечак-1» ва «Испечак-II» номҳои нави «Зарафшон» ва «Қофарниҳон» илова мешаванд.

Шаст сол муқаддам дар шаҳри мо даҳҳо кулбаҳои похсагин ба мушоҳида мерасиданд, аммо дар интиҳои солҳои 60-ум фонди манзили пойтахт қариб 3 миллион метри мураббаъ ва имрӯз қариб 6,5 миллион метри мураббаъро ташкил медиҳад. Бо вуҷуди ин гуфтан бармаҳал аст, ки ҳамаи масъалаҳо ҳал шудаанд.

Мо медонем: ба нахустин бинокорони шаҳрамон на танҳо маҳорату ҳунар, балки ҷасорат низ даркор буд. Аз рӯи нақли бошандагони дерин, сохмтонгоҳҳо зуд-зуд ба тирборони дастаҳои босмачиён дучор мешуданд. Аммо ба бинокорони имрӯза ҷасорати дигаргуна, яъне сабабҳои ақибмонии сохтмонро аз мӯҳлати муқарраршуда дақиқона санҷидан, ҳамаи монеаҳоеро, ки ба суръатфизоӣ, ба иҷрои муваффақонаи вазифаҳое, ки ҳукумати Иттифоқи Советӣ оид ба тараққии хоҷагии шаҳр барои давраи то соли 1990 муайян кардааст, халал мерасонанд, аз миён бардоштан даркор аст.

Дирӯз ва имрӯз. Фосилаи замоне, ки онҳоро аз ҳам ҷудо мекунад, калон нест, аммо вазифаҳое, ки барои иҷрои онҳо душанбегиҳо кӯшидаанду мекӯшанд, басо тағьир ёфтаанд. Замоне ба вуҷуд овардани соҳаҳои нави саноат ва зиёд кардани истеҳсоли маҳсулот вазифаи аз ҳама муҳим буд. Вале имрӯз, ки синфи коргари республика ва пойтахти он ҳақиқатан неруи тавоно шудааст, мо дар хусуси ворид шудани илм ба истеҳсолот, дар хусуси ҳамаҷониба афзун намудани сифати маҳсулот сухан меронем. Техникаи робот, компьютерҳо ва дастгоҳҳои аз рӯи программаи ададӣ идорашаванда—ин аст имрӯзи саноати пойтахти Тоҷикистон. Бо абревиатураи мошинҳои электронии ҳисоббарор низ касеро наметавон ба ҳайрат гузошт — асосҳои маълумоти компьютериро дар мактабҳо меомӯзанд. Ҳуқуқи коллективҳои меҳнатӣ ҳаматарафа вусъат меёбад — бисьёр корхонаҳои саноат дар шароити санҷиши калонмиқьёс кор мекунанд, ки фаъолияти корхонаҳо бар ҳисоби хоҷагӣ асос меёбад.

Пешрафти илму техника, суръатфизой, навсозӣ дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёт, такья ба омили инсонӣ — инҳоянд самтҳои асосии кор, ки Пленуми апрелии (с. 1985) ҚМ ҚПСС ва съезди XXVII партия муайян кардаанд. Барои душанбегиҳо, чун барои тамоми халқи советӣ, инҳо фақат истилоҳоти нави иқтисодӣ ва социалӣ нестанд, балки ифодаи луғавии марҳалаи ҳозираи меҳнати эҷодкоронаю зарбдорона мебошанд. Панҷсолаи дуваздаҳум дар рушди иқтисодиёт, илм ва маданият дар шаҳри мо уфуқҳои тозае мекушояд. Панҷсолаи дуваздаҳум афзоиши истеҳсоли муҳимтарин навъҳои маҳсулоти саноат, баланд шудани ҳосилнокии меҳнат ва бунёд гардидани садҳо хона, мактаб, боғчаи бачагон, беморхона ва магазини нав мебошад. Чунончи, дар панҷсолаи ҳозира сохтмони хонаҳои истиқоматӣ ва объектҳои социалию маишӣ дар шаҳр 2—4 баробар меафзояд.

...Душанбегии панҷсадҳазоруми мо Ҷамшед Шомурод, чун ҳамсолони худ, ба олами донишу маърифат қадами нахустин гузоштааст. Ҳаёти минбаъдаи ӯ хушу саршор хоҳад буд. Худи имрӯз дари ҳашт донишкадаи олии пойтахт, даҳҳо омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ ва техникумҳо ба рӯи хатмкунандагони мактабҳо боз аст. Зиёда аз сад корхона, ташкилоти сохтмон ва лабораторияи илмӣ ҷавонони ҳунармандро интизоранд. Дар навбати худ, пойтахт тамоми нерую қудрати худро ба он равон кардааст, ки намояндагони насли солҳои 90-ум, ки ба ҳаёти бошуурона ворид, мешаванд, сарбаландона қомат афрохта, бо ифтихор аз падарони хеш ба даст парчами революциониро гиранд, ки соли ҳабдаҳуми достонзеб дар мамлакат парафшон шуда буд.

**Н. СУВОРИНА,**
**Н. СУХАЧЁВА.**

# ДАР ОИЛАИ ХАЛҚҲОИ БАРОДАР

**Ю. ХОДЖАМИРЯН,**
*ҷонишини Раиси Совети Вазирони РСС Арманистон*

АРМАНИСТОНИ Советӣ дар оилаи мустаҳками республикаҳои бародарии советӣ тараққӣ карда, нашъунамо меёбад. Ба туфайли ғалабаи Революцияи Кабири Социалистии Октябрь орзуи асринаи халқи арман низ ҷомаи амал пӯшид. Вай таҳти роҳбарии партияи Ленин, дар муборизаи шадиди революционӣ бо ёрии Россияи Советӣ ҳукмронии партияи буржуазии миллатчии дашнакҳоро барҳам зада, Ҳокимияти Советиро муқаррар кард ва ба сохтмони ҳаёти нави озод шурӯъ намуд.

Дар оилаи ягонаи республикаҳои советӣ, бо ёрии доимӣ ва беғаразонаи ҳамаи халқҳои бародари мамлакатамон, пеш аз ҳама халқи кабири рус, дар муддати кӯтоҳи таърихӣ симои кишвари арманҳо ба куллӣ тағьир ёфта, дар солҳои Ҳокимияти Советӣ ба республикаи саноати социалистиаш мутараққӣ, хоҷагии қишлоқаш механиконида, маданияташ баланду илмаш пешқадам табдил ёфт.

Арманистон диёри кӯҳсор аст. Территорияи вай аз баҳр ба ҳисоби миёна 1830 метр баланд мебошад. Ва танҳо даҳьяки он дар баландии то 1000 метр воқеъ гаштааст. Масоҳати умумии Арманистони Советӣ ба 29,8 ҳазор километри мураббаъ баробар аст. Аз ин қариб 3,5 ҳазор километри мураббаашро ҷангалу буттазор, 1,3 ҳазор километри мураббаашро сатҳи кӯли баландкӯҳи Севан ишғол менамоянд. Танҳо 5 ҳазор километри мураббааш замини киштбоб аст, 6,2 ҳазор километри мураббааш айлоқу чарогоҳ мебошад. Замини боқимонда сангзор аст, ки амалан истифода бурда намешавад.

Республикаи мо аз канданиҳои фоиданок, аз ҷумла маъдан, ки дар таркибаш мис, молибден, полиметаллҳо ҳастанд, инчунин намак, сангҳои бинокорӣ, хоросанг, базальт, мармар, перлит, рег, гили бентонитӣ, оҳак барин конҳои ғайримаъдан бой аст.

Арманистон то муқаррар гардидани Ҳокимияти Советӣ кишвари қафомондаи аграрӣ буд, ки тамоми иқтисодиёташ ба истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ асос меёфт. Иқтисодиёти РСС Арманистон дар панҷсолаҳои баъди ҷанг босуръат тараққӣ кард. Саноати электротехникӣ хеле инкишоф ёфт. Соҳаи нави хоҷагии халқ — асбобсозӣ барпо карда шуд, ки дар асоси он саноати радиоэлектронӣ минбаъда тараққӣ кард. Ҳоло дар республика 520 корхонаи саноатӣ ва иттиҳодияи истеҳсолӣ ҳастанд.

Тараққии бемайлони саноат, афзоиши босуръати истеҳсолот, зиёд шудани номгӯй ва беҳтар гардидани сифати маҳсулот барои вусъати алоқаҳои иқтисодии Арманистони Советӣ бо республикаҳои иттифоқӣ ва мамлакатҳои хориҷӣ заминаи мустаҳкам ба вуҷуд оварданд. Ҳоло маҳсулоти соҳаҳои саноати маъдани кӯҳӣ, химия ва нефту химия, электротехника, дастгоҳсозӣ ва ғайра ба хориҷи мамлактамон фиристода мешавад. Маҳсулоти заводҳои таҷҳизоти оҳангарию пресскунии Ленинакан, дастгоҳсозии Кировокан ва Чаренцаван, заводи соатсозии Ере-

ван ва бисьёр дигар корхонаҳои республика дар хориҷа маълуму машҳур аст. Пемза, туфу мармар барин масолеҳи бинокорӣ, маҳсулоти саноати хӯрокворӣ ва сабук дар як қатор кишварҳо талабгорони зиёде доранд.

Принципҳои социалистии ҷойгиронии территориявӣ ва тараққии қувваҳои истеҳсолкунанда инкишофи ҳамаҷониба ва комплексии иқтисодиёти ҳар як республикаи иттифоқиро таъмин менамоянд. Хоҷагии халқи Арманистони Советӣ, чун қисми таркибии иқтисодиёти мамлакат, мувофиқи плани ягона тараққӣ мекунад. Моҳияти комплекси ягона дар он аст, ки ҳамаи республикаҳо аз тамоми ресурсҳо, сарфи назар аз тобеияти территориявиашон, чун моликияти умумихалқии социалистӣ баробар истифода мебаранд. Зиёда аз он, ресурсҳои як республика, хоҳ он мошину ашьёи хом бошад, ё худ сӯзишворию маҳсулоти хоҷагии қишлоқ, дар навбати худ, барои қонеъ гардондани талаботи иқтисодиёти дигар республикаҳои бародарӣ ба кор бурда мешаванд.

Тараққӣ додани иқтисодиёту маданияти республика, сохтмони корхонаҳои нави саноатӣ ресурсҳои калони энергетикиро талаб кардаанд. Дарьёҳои кӯҳии Арманистон манбаи ягонаи истеҳсоли қувваи электр мебошанд. Кӯли Севан бошад, базаи асосии энергетикии республика аст, ки оби фаровони он қувваи электр дода, замини водии Араратро шодоб карда метавонист. Буньёди силсилаи станцияҳои электрии обии Севану Раздан аз сохтмони ГЭС-и Қанакёр оғоз ёфт. Баъд станцияҳои электрии Севан, Гюмуш, Арзни, Атарбекян ва Ереван сохта шуданд. Сонитар ГЭС-и Татеви силсилаи станцияҳои электрии Воротан ба истифода дода шуд. Аммо ин захираҳои энергетикии Арманистон ҳам барои тараққии минбаъдаи саноат, механиконии хоҷагии қишлоқ, қонеъ гардондани эҳтиёҷоти коммуналию маишии аҳолӣ кифоя накарданд. Аз ин рӯ, дар асоси гази табиӣ станцияҳои электрии олавии Ереван, Раздан ва Кировакан сохта шуданд, соли 1976 бошад, навбати якуми станцияи электрии атомии Арманистон ба кор даромад.

Ҳоло дар Арманистон ба ҳар сари аҳолӣ 3400 киловатт-соат қувваи электр истеҳсол карда мешавад, ки ин назар ба Туркия, Эрон, Ироқу Афғонистон барин ҳамсоядавлатҳо, инчунин Италия, Юнон, Исроил, Испания, Португалия барин мамлакатҳои мутараққии капиталистӣ зиёд аст.

Арманистонро республикаи соҳаи химияаш тараққикарда меноманд. Саноати химияи республика дар солҳои Ҳокимияти Советӣ тавлид ёфт. Ба тараққиёти ҳамаҷонибаи ин соҳа ҳанӯз дар панҷсолаи дуюм асос гузошта шуда буд. Дар ин давра заводи каучуки сунъии Ереван ба номи С. М. Киров ва комбинати химиявии Кировакан ба номи А. Ф. Мясникян ба кор даромаданд, дар солҳои баъди ҷанг бошад, заводҳои «Поливинилацетат», нахи сунъӣ ва дигар корхонаҳои калон ба истифода дода шуданд.

Соли 1986-ум 10 фоизи маҳсулоти умумии республикаро маҳсулоти саноати химия ва нефту химия ташкил дод. Ҳиссаи бисьёр хелҳои маҳсулоти химиявӣ, пеш аз ҳама нурии минералӣ, содаи каустикӣ, ҷавҳари гӯгирд ва ғайра дар истеҳсоли умумииттифоқии онҳо калон аст.

Дар Арманистони Советӣ соҳаҳои мошинсозӣ ва металлкоркунӣ босуръат тараққӣ меёбанд. Республикаи мо хелҳои навтарини таҷҳизоту механизм, аппарату дастгоҳ истеҳсол мекунад. Иттиҳодияҳои истеҳсолии «Армэлектромаш» ва «Луйс» аз ҷумлаи корхонаҳои калонтарин мебошанд. Тараққии мошинсозии электротехникӣ ва буньёди заводҳои дастгоҳсозии Ереван, Ленинакан, Кировакан, Октемберян ва Чаренцаван мусоидат кард. Ҳамчунин корхонаҳои махсуси истеҳсолкунандаи маснуоти комплектӣ, таҷҳизоти технологӣ ва асбобҳои гуногун барои заводҳои дастгоҳсозии мамлакат сохта шудаанд. Корхонаҳои асбобсозии мо асбобҳои гуногуни назораткунанда, мошинҳои электронии ҳи-

соббарор, соат ва ғайра мебароранд. Дар даҳсолаи охир саноати радиотехникӣ ва электронӣ хеле тараққӣ кард.

Ба туфайли мавҷудияти захираҳои бои ашёи хом истеҳсоли масолеҳи бинокорӣ босуръат меафзояд. Дар заминаи конҳои кашфшуда чунин корхонаҳои калон, монанди «Артиктуф», «Антипемза», «Арммрамор» амал мекунанд, ки маҳсулоти онҳо на танҳо дар сохтмонҳои республика истифода мегардад, балки ба бисёр минтақаҳои мамлакатамон фиристода мешавад.

Саноати шиша ва чинии республика босуръат тараққӣ мекунад. Ҳоло иқтидори истеҳсолии иттиҳодияи «Армхрусталь»-и Арзни хеле зиёд шудааст.

Беш аз 100 корхонаи саноати сабук 22 фоизи тамоми маҳсулоти республикаро истеҳсол мекунад. Арманистон аз ҷиҳати истеҳсоли либоси трикотаж, газвор ва ҷуроб дар мамлакатамон яке аз ҷойҳои аввалро ишғол менамояд. Маҳсулоти комбинати қолини Иджеван ҳам дар республика ва ҳам берун аз он маълуму машҳур аст. Пойафзол, маснуоти мӯина, чарчинвор ва дигар хелҳои моли саноати сабук талабгорони зиёде доранд.

Дар наздикии захираҳои ашёи хом ҷойгир кардани қувваҳои истеҳсолкунанда, ҳамчунин дуруст ва оқилона истифода бурдани ресурсҳои меҳнатӣ ба тавлид ёфтану тараққӣ кардани Қаджаран, Агарак, Абовян, Чаренцаван, Раздан, Апаран, Горис, Арзни, Масис барин марказҳои саноатӣ мусоидат карданд.

Коллективонии хоҷагии қишлоқи республика аслан соли 1940 анҷом ёфт. Ташаккули хоҷагии социалистӣ дар деҳоти Арманистон як навъ революция дар муносибатҳои иқтисодӣ, тарзи ҳаёти деҳқонон буд. Бо техника хуб таъмин будани хоҷагии қишлоқ имкон дод, ки бисёр процессҳои истеҳсолӣ механиконида шаванд. Ҳоло деҳқони арман дар баробари ғалла зироати техникӣ, лаблабуи қанд, тамоку парвариш мекунад. Дар атрофи шаҳрҳо ва марказҳои саноатии республика хоҷагиҳои истеҳсолкунандаи сабзавот, зироати полизӣ, гӯшту шир барпо карда шудаанд. Токдорӣ, мевапарварӣ ва тамокукорӣ соҳаҳои сердаромад гардидаанд. Истеҳсоли герань, ки дар истеҳсоли умумии дорои зироати равғани эфири мамлакат мақоми хоса дорад, сол аз сол меафзояд. Соҳаи дигари муҳимми хоҷагии қишлоқи республика чорводорӣ мебошад, ки талаботи рӯзафзуни аҳолиро ба озуқаворӣ, саноатро ба ашёи хом таъмин менамояд.

Дастовардҳои Арманистон дар соҳаи маълумот, илм ва маданият маълуму машҳуранд. Интеллигенцияи халқӣ, ки дар солҳои Ҳокимияти Советӣ камол ёфтааст, ифтихори республика мебошад. Мавҷуд будани коргарон ва инженеру техникҳои соҳибихтисос имкон медиҳад, ки проблемаҳои мураккабтарини прогресси илму техника, такмили истеҳсолот, зиёд намудани самараи он бомувафақият ҳал карда шаванд.

Афзудани доираи тадқиқоти илмӣ дар як қатор соҳаҳои нави илм, ки аҳамияти калони назариявӣ ва амалӣ доранд, ҷиҳати хоси инкишофи афкори илмии Арманистони Советӣ дар даҳсолаи охир мебошад. Бисёр таҳқиқоти олимони республикаи мо дар соҳаи астрофизика, физика, математика, механикаи назариявӣ, кибернетика, математикаи ҳисоббарор химия ва ғайра берун аз ҳудуди мамлакатамон эътироф карда шудаанд.

Илми Арманистон солҳои охир ба такмили иқтисодиёт торафт бештар таъсир расонда, ба тараққии хоҷагии халқ фаъолона ёрӣ мерасонад. Тадқиқоте, ки дар институтҳои таҷҳизоти электрӣ, мошинҳои математикӣ, радиофизика ва микроэлектроника гузаронида мешавад, аҳамияти калон дорад. Таҳқиқоти соҳаи физиология, биология микробиология ва илми хоҷагии қишлоқ низ хеле вусъат гирифт.

Илмҳои ҷамъиятшиносӣ ҳам ба қуллаҳои баланди тараққиёт расидаанд. Муаррихону иқтисодшиносон, файласуфону адабиётшиносон рисолаҳои зиёде нашр намудаанд, ки дар онҳо қудрати идеяҳои ленинӣ, таъсири онҳо ба процесси ҳозираи таърихӣ нишон дода шудааст.

Қори филиали дар Арманистон будаи Институти марксизм-ленинизми назди КМ КПСС басо сермаҳсул аст. Пропагандаи ҳамаҷонибаи осори В. И. Ленин асоси фаъолияти вай аст. Ба забони арманӣ чоп шудани куллиёти доҳии аъзам воқеаи муҳими ҳаёти ҷамъиятию сиёсӣ ва маданини республика гардид. Нашри 12-ҷилдаи «Энциклопедияи советии арман» аз дараҷаи баланди афкори илмии республика дарак медиҳад.

Пойтахти Арманистони Советӣ, шаҳре ки беш аз 2770 сол муқаддам таъсис ёфтааст, босуръат тараққӣ мекунад. Еревани тореволюционӣ шаҳри музофотӣ буда, сӣ ҳазор нафар аҳолӣ дошт. Ҳоло Ереван яке аз марказҳои калонтарини саноатӣ, маданӣ ва илмии мамлакатамон аст, ки дар он зиёда аз як миллион кас зиндагӣ мекунад. Санъати меъморӣ ва биноҳои боҳашамати он, ки дар асоси анъанаҳои шаҳрсозии Арманистон сохта шудаанд, бисьёр меҳмонони республикаҳои бародарӣ ва кишварҳои хориҷиро мафтун мекунанд.

Агар Арманистон тореволюция ягон мактаби олӣ надошта бошад, ҳоло ба республикаи мо донишҷӯёни РДГ, Ветнам, Булғория, Румыния, мамлакатҳои Шарқи Наздик ва Америкаи Лотинӣ барои таҳсил меоянд. Дар кишвари мо садҳо нафар арманиҳои хориҷӣ соҳиби маълумоти олӣ мешаванд.

Адабиёти советии арман, санъати меъморӣ ва тасвирӣ, мусиқӣ, киною театри он ба анъанаҳои бисьёрасраи миллӣ такья намуда, осори мадании гузаштаро эҷодкорона омӯхта, дар асоси реализми социалистӣ, принципҳои ленинии партиявият ва халқият инкишоф ёфта, дар даҳсолаҳои охир ба комьёбиҳои назаррас ноил гардиданд. Номи бисьёр ходимони адабиёту санъати мо берун аз республика ва мамлакатамон машҳур аст.

Таҷрибаи таърихии Арманистони Советӣ бори дигар собит менамояд, ки нашъунамои ҳақиқии маданият на бо роҳи маҳдудият ва ҷудоии миллӣ, балки дар натиҷаи тараққии бонизом ва дар оилаи бародарии миллату халқиятҳои социалистӣ имконпазир мегардад.

Ҳоло ҳаёти ҷамъиятию сиёсии республика, ҳамчунин тамоми мамлакатамон, зери таъсири қарорҳои съезди XXVII КПСС ҷараён дорад. Дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъияти советӣ—сиёсӣ, иқтисодӣ ва маънавӣ дигаргунии куллӣ ба амал меоянд. Идеяҳои съезд дар шуури ҷамъияти одамони мо пойдор мегарданд. Меҳнаткашони республика сидқан тарафдори онанд, ки азнавсозӣ ҳамаи соҳаҳои фаъолияти мардумро дарбар гирифта, характери амалӣ дошта бошад.

Натиҷаҳои аввалини кори баъди съезди партия аз он дарак медиҳанд, ки қарорҳои Пленуми апрелии (с. 1985) КМ КПСС, съезди XXVII партия ба ҳаёти иқтисодӣ, иҷтимоӣ ва сиёсӣ, ба вусъати эҷодкории меҳнаткашони Арманистон, мисли тамоми мамлакат, таъсири калон расонданд. Муҳити бавуҷудомадаи серталабӣ, сахтгирӣ, ҳақгӯӣ ба пешравии кор мадад мекунад.

Иҷрои бомуваффақияти супоришҳои панҷсолаи дувоздаҳум, амалӣ гардондани стратегияи суръатфизоӣ аз бисьёр ҷиҳат ба сари вақт бартараф кардани тамоилоти номатлуби соҳаи иқтисодиёт ва социалӣ ошкор намудани сабабҳои камбудию хатогиҳо, андешидани тадбирҳои қатъии рафъи онҳо, муҳайё сохтани шароити зарурӣ барои вусъат гирифтани фаъолияти меҳнатии омма вобаста аст. Бисьёр соҳаҳои хоҷагии халқ, иттиҳодияҳову корхона ва ташкилотҳои республика кори худро моҳирона аз нав сохта, роҳҳои нави самараноки пешрафтро дарьёфта, аз захираҳои мавҷуда оқилона истифода мебаранд. Табиист ки ин

натиҷаи корро беҳтар мегардонад. Вале барои мунтазам ва устуворона пеш рафтани кор тадбирҳои қатъӣ андешидан, роҳи азнавсозии ҳамаҷонибаи сифатиро пеш гирифтан лозим аст.

Дар республикаи мо ҳанӯз бисьёр корхонаю ташкилотҳое ҳастанд, ки супоришҳои планро иҷро намекунанд, аз имкониятҳои мавҷудаи интенсификацияи иқтисодиёт, тезондани суръати прогресси илму техника, ба куллӣ беҳтар кардани нишондиҳандаҳои сифати фаъолияти хоҷагӣ пурра истифода намебаранд. Самараи истеҳсолот дар як қатор соҳаҳо паст аст, фондҳои асосӣ, ресурсҳои моддӣ оқилона истифода карда намешаванд.

Стратегияи суръатфизоӣ сустию беҳаракатӣ, дар баробари ин шитобкорию маъракабозиро дар ҳар гуна соҳаи фаъолият қатъиян рад менамояд. Мо роҳи зудтар бартараф кардани камбудиҳо, вусъат додани ҷидду ҷаҳди ташкилотҳои партиявӣ, советӣ, хоҷагӣ ва ҷамъиятӣ, тамоми коллективҳои меҳнатиро пеш гирифтаем, ки мақсад аз он ноил гардидан ба тараққии пайдарпаю бонизоми иқтисодиёт, афзудани самараи зиёди кор, тағьироти мусбати соҳаи социалӣ мебошад.

Ҳоло аз нав сохтани сиёсати инвестиционӣ ва структурӣ, барои реконструкция ва таҷҳизонии техникии корхонаҳои мавҷуда, тараққиёти босуръати мошинсозӣ бештар пул ҷудо кардан вазифаи асосӣ мебошад. Дар даҳсолаи охир дар ҳамаи соҳаҳои хоҷагии халқи республика афзоиш ва андӯхти босуръати фондҳои асосии истеҳсолӣ таъмин карда шуд. Ин комьёбии азими мост.

Халқи арман нақшаҳои бузурги муайянкардаи съезди XXVII КПСС-ро амалӣ гардонда, ҳамроҳи тамоми халқҳои мамлакатамон қувваю дониш, маҳорату истеъдоди худро барои боз ҳам мустаҳкам шудани иқтидори иқтисодӣ ва мудофиавии Ватан равона мекунад.

# НЕРУИ ИЛМИИ РЕСПУБЛИКА

**М. ОГАНЕСЯН,**
*ҷонишини академик-котиби*
*АФ РСС Арманистон*

АРМАНИСТОНИ советӣ яке аз аъзоёни баробарҳуқуқи оилаи халқҳои бародари СССР аст, ки дорои саноати олитараққӣ, хоҷагии қишлоқи сермаҳсул ва маданияти пешрав мебошад. Маҳсулоти умумии саноат дар республика дар нисбати соли 1913 зиёда аз 400 баробар ва хоҷагии қишлоқ зиёда аз 8 баробар афзунтар гардидааст.

Тағъироти куллии социалию иқтисодӣ чун асоси инкишофи рӯзафзуни илм ва маданият хизмат кард. Мо аз Арманистони тореволюционӣ ягон муассисаи илмӣ мерос нагирифтем. Ташаккули илм дар республика бо таъсиси Университети давлатии Ереван вобаста аст, ки дар кафедраҳои он ба нахустин таҳқиқоти илмӣ шурӯъ шуда буд. Дере нагузашта, соли 1921, дар шаҳри Эчмиадзин Институти илм ва санъати Арманистон таъсис ёфт, ки чун институти навъи академӣ ба рушди корҳои таҳқиқотӣ, хусусан дар соҳаи илмҳои гуманитарӣ мусоидат намуд.

Таъсиси филиали Арманистонии АФ СССР соли 1935 ҳодисаи муҳиме дар республика гардид, ки барои дар соли 1943 ташкил намудани Академияи фанҳои РСС Арманистон асос шуд. Ба ин дастовардҳои зиёди илми мо дар давраи пешин мусоидат кард.

Солҳои баъди ҷанг давраи инкишофи пуравҷи афкори илмӣ дар республика гардиданд. Институтҳои нав таъсис ёфтанд ва соҳаҳои наве дар илм пайдо шуданд. Ҳоло дар 30 институти Академияи фанҳои республика бештар аз 8000 нафар, аз ҷумла 3000 нафар корманди илмӣ, қариб 200 нафар доктори илм ва зиёда аз 1200 нафар номзади илм кор мекунанд. Дар ҳайати Академия 37 нафар аъзои ҳақиқӣ (академик) ва 45 нафар аъзо-корреспондент ҳастанд. Ғайр аз ин дар республика қариб 100 муассисаи гуногуни илмӣ ва 13 донишкадаи олӣ кор мекунанд, ки дар кафедраҳои онҳо бомуваффақият таҳқиқоти илмӣ бурда мешавад.

Давраи панҷсолаҳои баъди ҷанг бо инкишофи амиқи як қатор соҳаҳои нави илм фарқ мекард, ки аҳамияти нахустдараҷаи назариявӣ ва амалӣ доранд. Аз ин лиҳоз махсусан соҳаҳои физикаю математика, химия ва техникаро метавон ном бурд. Диққати асосии Академия ба инкишофи корҳои бунёдӣ ва амалӣ, пойдор гардондани робитаи илму истеҳсолот, ба ҷорӣ кардани комёбиҳои илм дар истеҳсолот, афзудани самараи таҳқиқот нигаронида шуда буд.

Дар назди як қатор институтҳои асосии академӣ таъсис ёфтани бюроҳои махсуси конструкторию технологӣ ва корхонаҳои таҷрибавӣ иқдоми наве дар ин роҳ буд. Дар хусуси баланд шудани дараҷаи таҳқиқоти олимони арман иштироки онҳо дар иҷрои қариб чиҳил программаи ҳадафманди илмию техникии умумиттифоқӣ ва республикавӣ, инчунин иштироки зиёди онҳо дар ҳамкории байналхалқии илмӣ шаҳодат медиҳад.

Марҳалаи ҳозираи инкишофи илм дар республика бо таъсири рӯзафзуни Академия ба пешгӯии дарозмуддати прогресси илму техникаи рес-

публика дар панҷсолаҳои оянда тавсиф мешавад. Академияи фанҳо ташкилоти асосӣ оид ба кор карда баромадани программаи комплексии прогресси илму техникаи РСС Арманистон дар давраи то соли 2010 мебошад. Ҳоло шӯъбаҳои Академия ҳамроҳи институтҳои соҳавӣ ва донишкадаҳои олӣ ба тайёр кардани программаҳои комплексии ҳадафманд шурӯъ намудаанд, ки бар концепцияҳои онҳо оид ба прогресси илму техникаи соҳаҳои дахлдори хоҷагии халқ ва илм асос ёфтаанд.

Мо дар соҳаи илмҳои физикаю математика ва физикаю техника ба комьёбиҳои назаррас ноил шудем, ки дар хусуси тамоюлот ва роҳҳои инкишофи илм дар республика ба таври возеҳ шаҳодат медиҳанд.

Таърихи инкишофи физикаро дар Арманистон дар солҳои Ҳокимияти Советӣ метавон ба се давра ҷудо кард. Давраи якум давраи ташаккул буда, солҳои 1920—1942-ро фаро мегирад ва хусусияти асосии он ҳалли проблемаи тарбияи кадрҳои илмӣ дар республика мебошад. Баъди кушода шудани Университети давлатии Ереван дигар донишкадаҳои олӣ ташкил шуданд, мустаҳкам гаштанд ва инкишоф ёфтанд, барои таҳқиқотиояндаи илмӣ, аз ҷумла таҳқиқоти физикӣ замина гузошта шуд. Давраи дуюм солҳои 1943—1959-ро дар бар мегирад, ки ба таҳқиқоти мунтазами илмӣ оид ба физикаи муосир ибтидо гузошт. Аз соли 1960 давраи сеюм — давраи инкишофи пуравҷи бисьёр соҳаҳои муҳими илми физика дар республика оғоз меёбад.

Солҳои охир дар соҳаи физика комьёбиҳои нави калон ба даст омадаанд. Расадхонаи астрофизикии дорои ордени Ленинии Бюракан ба телескопи нави 2,6 метра соҳиб шуд. Коллективи расадхона ба анъанаҳои худ содиқ монда, падидаҳои нособитро дар коинот меомӯзад. Дар роҳи омӯзиши ситораҳои зудафрӯз кори зиёде анҷом дода мешавад. Зиёда аз 200 ситораи зудафрӯз ва галактикаҳои нави саршор аз ультрабунафш ва бисьёр объектҳои дигари кайҳонӣ дарьёфт шудаанд. Объектҳои Хербига-Аро, ки кормандони расадхона пайдо кардаанд, таваҷҷӯҳи тамоми астрономҳоро ба худ кашид. Мушоҳидаҳои вусъатноки инфрасурх, ки дар расадхонаи номбурда амри воқеъ мешаванд, барои ҷустуҷӯи роҳҳои нав дар фаҳмиши муаммои ташаккули гарди кайҳон заминаи асосӣ шуда хизмат хоҳанд кард.

Дар институти таҳқиқоти физикӣ доир ба эҷоди усули ҳосил кардани кристаллҳои калони иодат-литиум ва ченкунии импульсҳои пикосониявии нур (ҳамроҳи олимони Академияи фанҳои Венгрия) корҳои ҷолиби диққат анҷом меёбанд. Дар соҳаи математикаю механикаи назариявию амалӣ муваффақиятҳои намоён ба даст омадаанд.

Маълум аст, ки саноати химия дар ҳаёти республикаи мо мақоми муҳиме дорад. Аз ин ваҷҳ илми химия рӯ ба инкишоф ниҳодааст. Як силсила корҳое, ки таҳти роҳбарии академики АФ республика А. Б. Налбандян оид ба омӯзиши процессҳои оддӣ дар реакцияҳои оҳистаи газофазӣ ба анҷом расидаанд, сазовори Мукофоти давлатии РСС Арманистон гардид. Бо роҳи синтези худинтишорьёбандаи баландҳарорат як қатор пайвастҳои мушкилгудоз ва ғайриорганикии дигар ҳосил карда шуд, ки дар соҳаҳои мухталифи техника васеъ истифода мешаванд. Технологияи ин пайвастҳо ба вуҷуд оварда шудааст. Нахустин бор дар мамлакат омӯзиши процессҳои сӯзиши металлҳо дар водород ва дейтерий оғоз ёфта, гидридҳо ва дейтридҳои фулузоти гуногун ба даст омадаанд. Истифодаи синтези худинтишорьёбандаи баландҳарорати технологияи гармкунакҳои баландҳарорат дар заводи Кировакан ҷорӣ шудааст, ки самараи калони иқтисодӣ овард ва барои ин як гурӯҳ кормандони илм ва коркунони истеҳсолот ба Мукофоти давлатии республика мушарраф шуданд.

Институти химияи умумӣ ва ғайриорганикӣ ҳоло бо таҳқиқи проблемаи коркарди комплексии ашьёи хоми минералӣ ва партовҳои саноат, ки барои республика аҳамияти калон дорад, машғул аст. Назарияи ташкилаҳои силикат эҷод шудааст ва қонуниятҳои синтези гидросиликатҳо ва табаллури дуокиси аморфии кремний муқаррар гаштаанд. Ин имкон

дод, ки усулҳои ҳосил кардани дуокиси олисифати кремний, ки булӯри кӯҳии бразилиро дар истеҳсоли шишаҳои оптикӣ иваз карда метавонад, пешниҳод шаванд.

Институти химияи органикӣ принципи нави ҷустуҷӯи моддаҳои хушбӯро пешниҳод кардааст, ки сетои ин модда дар иттиҳодияи атторию косметикии «Северное сияние»-и Ленинград истифода карда мешавад. Технологияи нави ингибиторҳои зангзании металлҳо муқаррар шуда, дар иттиҳодияи истеҳсолии «Саратов — нефтегаз» ҷорӣ гардидааст.

Институти химияи органикии нафис яке аз марказҳои шинохташудаи мамлакат оид ба ҷустуҷӯ ва синтези доруҳои нав мебошад. Силсилаи корҳо оид ба омӯзиши алоқаи байни сохт ва таъсири биологии пайвастҳои гетероциклии дорои азот, олтингӯгирд ва кислород анҷом ёфтааст, ки барои синтези доруҳои муқобили сактаи дил ва барҳамзанандаи дард имконияти хуб фароҳам овард. Аз намудҳои гуногуни гиёҳҳои Арманистон қариб 5 ҳазор пайвасти нав ҷудо карда, аз онҳо барои омӯзиши минбаъда даҳҳо моддаҳои фаъол интихоб шудаанд. Солҳои охир дар амалияи тиб 6 доруи самарабахши гуногунтаъсир мавриди истифода қарор гирифт. Алҳол 7 доруи дигар дар зинаҳои гуногуни санҷиши клиникӣ ва пешазклиникӣ мебошад.

Институти биохимия дар омӯзиши сохти химиявии мағзи сар, мубодилаи сафедаҳо, полипептидҳо, аминокислотаҳо, медиаторҳо, фосфолипидҳо, протеолипидҳо ва ферментҳои мубодилаи моддаҳо дар ҳолатҳои гуногуни функционалии сармағз саҳми калон мегузорад. Кашфи релизинг — гормонҳо аз тарафи олимони америкой ва дар як вакт кашфи гурӯҳи нейрогормонҳои кардиофаъол дар институти биохимия дар рушди эндокринологияи молекулярӣ ва нейрохимияи муосир роли калон бозиданд. Дар институт сафедаҳо ва пептидҳои нави сармағз, аз ҷумла сафедаҳои кардиофаъоли дорои мису руҳ ва ғайра ҳосил карда шудаанд, ки омӯзиши онҳо худи ҳозир аҳамияти амалиашонро собит намуд.

Кори геологҳои республика барои хоҷагии халқ қадру қимати зиёд дорад. Дар асоси таҳқиқоти чандсола харитаҳои гуногунмиқьёси махсус (литологӣ, тектоникӣ, магматӣ, вулканӣ ва ғайра) тартиб дода, асосҳои процессҳои нави металлургии бевосита аз маъдан ҳосил кардани металл муайян шудаанд.

Институтҳои биологии Академияи фанҳои республика дар тараққии хоҷагии халқ саҳми арзанда мегузоранд. Ботаникҳо харитаи растаниҳои муфиди нabototи Арманистонро тартиб додаанд ва асосҳои илмии сабзкории шаҳрҳо ва заминҳои эрозияшудаи республика муайян шудаанд. Дар институти зоология усулҳои нави мубориза бар зидди касалиҳои ҳайвонот ва паррандаҳои хоҷагии қишлоқ муайян ва дар истеҳсолот ҷорӣ, усулҳои генетикии мубориза ба муқобили ҳашароти зараррасон кор карда баромада мешаванд.

Физиологҳои республика низ муваффақона кор мекунанд. Онҳо сохти ҳуҷайраеро ошкор кардаанд, ки таъсири майначаро ба функцияи муҳаррикаи организм идора менамояд. Исбот шудааст, ки силсилаи нейронии «маркази» ҳаракати хун мавҷуд аст, ки барои равшан сохтани механизмҳои танзими гардиши хун аҳамияти калон дорад.

Дар Институти микробиология оид ба воситаҳои микробиологии мубориза бар зидди ҳашароте, ки ба растаниҳои хоҷагии қишлоқ зарар мерасонанд ва биоконверсийҳои ашьёи хоме, ки аз растаниҳо ҳосил мешаванд, таҳқиқот сурат мегирад.

Институти биологияи таҷрибавӣ доир ба омӯзиши сохту амали кислотаҳои нуклеинӣ ва сафедаҳо, доир ба муайян кардани баъзе вазифаҳои асосии ҳуҷайраҳо кор мебарад. Чанде пеш дар назди институт Маркази биотехнологии Академияи фанҳо таъсис ёфт.

Академияи фанҳо дар соҳаи илмҳои ҷамъиятшиносӣ ба муваффақиятҳои калоне соҳиб шудааст. Институти таърих нашри ҳаштҷилдаи академии «Таърихи халқи арман»-ро ба поён расонид, ки имкон дод на тан-

ҳо комьёбиҳои таърихнигарии арман ҷамъбаст шавад, балки боз соҳаҳои каммаълуме ошкор гарданд, ки ба таҳқиқоти ҷиддӣ эҳтиёҷ доранд. Соли 1978 халқи арман 150-умин солгарди ҳамроҳ шудани Арманистони Шарқиро ба ҳайати Россия пуршукӯҳ ҷашн гирифт. Ин ҷашн ифодаи равшани дӯстии халқҳои арман ва рус, тамоми халқҳои Мамлакати Советҳо гардид.

Институти иқтисодиёт таҳқиқотро дар мавзӯи «Роҳҳои асосии тараққиёти социалию иқтисодии РСС Арманистон то соли 1990» анҷом дод ва акнун истифодаи захираҳои меҳнатии республикаро меомӯзад. Ҳоло институт оид ба пайдо кардани «Программаи комплексии прогресси илму техникаи РСС Арманистон то соли 2010» ташкилоти асосӣ мебошад.

Институти археология материалҳои наве дарьёфт кардааст, ки тасаввуроти моро дар бораи маданияти маънавӣ ва моддии Арманистон, хусусан дар асрҳои VI — I пеш аз милод, саҳеҳтар менамоянд. Шарқшиносони республика омӯзиш ва нашри материалҳоеро, ки ба таърих ва маданияти халқҳои Шарқи Наздик доиранд, идома дода, кори муҳимеро ба субут мерасонанд.

Институти фалсафа масъалаҳои назарияи диалектика, методологияи табиатшиносӣ ва тараққии социализми баркамолро мавриди таҳқиқ қарор додааст, ки ин ҳама дар як қатор асарҳои калон акс ёфтаанд.

Комьёбиҳои забоншиносони республика алалхусус дар омӯзиши сохти забони арманӣ, таърих ва қонуниятҳои инкишофи он, ки дар «Грамматикаи забони ҳозираи арманӣ» (дар се ҷилд), «Фарҳанги тафсирии забони ҳозираи арманӣ» (дар чаҳор ҷилд) ва инчунин дар як қатор рисолаҳо инъикос ёфтаанд, назаррас мебошанд.

Институти санъат ҳамроҳи политехникум — институти Милан нашри даҳҷилдаи «Ёдгориҳои меъмории арман»-ро ба забонҳои арманӣ, англисӣ ва итолиёвӣ ба поён расонд.

Инкишоф ва комьёбиҳои илми арман баъди Революцияи Октябрь бидуни робитаҳои дӯстона бо халқи рус ва халқҳои бародари мамлакатамон берун аз имкон мебуд. Олимони республика бо ҳамкасбони худ аз Тоҷикистон робитаҳои фарҳангӣ доранд. Умумияти тақдир ва анъанаҳои маданияти бостонӣ халқҳои моро бо ҳам қарин гардонидаанд. Институти проблемаҳои агрохимиявӣ ва гидропоникаи АФ Арманистон бо станцияи таҷрибавии растаниҳои равғани эфирдори Пахтаободи Агропроми давлатии Тоҷикистон оид ба парвариш ва интродукцияи растаниҳои равғани эфирдор ва рангдиҳанда алоқаҳои эҷодӣ дорад.

Миёни файласуфони академияҳои мо низ робитаҳои эҷодӣ барқарор аст. Дар ҷашн ва дар кори симпозиуме, ки ба шарафи 1500-солагии зодрӯзи файласуфи арман Давид Анахт баргузор гардиданд, файласуфони Тоҷикистон низ иштирок карданд.

Институти шарқшиносии АФ РСС Тоҷикистон ба шӯҳрати арзанда соҳиб шудааст ва бо институти ҳамноми республикаи мо робита дорад. Равобити адабии ду халқи бародар ба ҳукми анъана даромадааст. Хонандаи арман бо офаридаҳои бузурги Фирдавсӣ, Рӯдакӣ, Хайём, Саъдӣ, ва Ҳофиз, ки ба забони модарии мо тарҷума шудаанд, нағз ошност. Як нафар корманди илмии АФ РСС Тоҷикистон дар Институти адабиёти АФ РСС Арманистон дар мавзӯи «Робитаҳои адабии арману тоҷик» рисолаи номзадӣ навиштааст.

Фаъолияти тамоми илми республикаи мо барои иҷрои қарорҳои съезди XXVII КПСС, татбиқи стратегияи тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат ва баланд бардоштани некӯаҳволӣ ва дараҷаи мадании одамони советӣ равона шудааст. Бешубҳа, вусъат ёфтани робитаҳои эҷодии олимони мо ба устувор шудани дӯстии бародаронаи халқҳои тоҷику арман хидмат карда, ба рушду камоли илм дар республикаҳои мо мусоидат хоҳад намуд.

# ХИДМАТ БА ХАЛҚ МОЯИ ИФТИХОРИ МОСТ

**А. ГРИГОРЯН,**
*котиби правленияи Иттифоқи нависандагони Арманистон, доктори илми филология*

ОДАМОНИ советӣ, тамоми инсонияти тараққипарвар омодагӣ мебинанд 70-солагии Октябри Кабирро, ки ба солшумори наве дар таърихи социалӣ ибтидо гузошт, бо тантана ҷашн гиранд. Ин ҷашни муаззам ҷамъбасти ба худ хоси мубориза ва фатҳу зафарҳои халқи советии сермиллат мебошад. Дар солҳои Ҳокимияти Советӣ баробари муваффақиятҳои барҷастаи соҳаи истеҳсолоти моддӣ маданияти халқҳои мамлакати мо ба таври беназир гул-гул шукуфт.

Дар ин мақолаи кӯтоҳ пеши назари хонандаи тоҷик манзараи ташаккул ва рушду камоли адабиёти арман — арсаи муҳими маданияти маънавии халқи бостонӣ, вале ҳамеша ҷавон падидор мегардад.

Адабиёти арман, ки таърихаш беш аз шонздаҳ асрро фаро мегирад, арзишҳои безаволи бадеӣ офаридааст. Ёдгориҳои барҷастаи адабиёти қадим ва асрҳои миёнаи арман ба ганҷинаи маданияти ҷаҳонӣ дохил шудаанд. Адабиёти классикии арман дар асри нуздаҳум ҳамеша орзуву ормони халқро ифода мекард ва баҳри озодӣ, баҳри ояндаи саодатбори ӯ мубориза мебурд Анъанаҳои халқию демократии ин адабиёт он асоси ҳаётбахше буданд, ки рӯи он бинои адабиёти советии арман — адабиёти реализми социалистӣ — баъди ғалабаи Октябри Кабир ва муқаррар гардидани Ҳокимияти Советӣ дар Арманистон қомат афрохт.

Революцияи Кабири Социалистии Октябрь дар таърихи инсоният ба замони наве ибтидо гузошт. Рӯзгори навини мардуми эҳёгаштаи арман оғоз ёфт, ки аз байни офатҳои фалокатбори ҷанг ва геноцид гузашта, рӯ ба рӯ бо хатари маҳви комил шуда буд. Классикҳои бузурги адабиёти давраи тооктябрии арман Ованес Туманян, Ваан Терьян, Аветик Исаакян, Александр Ширвонзода, Нар-Дос, Дереник Демирчян ва дигарон ба сохтмони маданияти советӣ фаъолона ҳамроҳ шуданд.

Адабиёти советии арман дар як маҷро бо процесси адабиёти умумииттифоқӣ, дар алоқаи қавӣ бо адабиёти рус ва адабиётҳои дигари мамлакатамон равнақ меёфт.

Революция дар назми Егише Чаренц мавзӯи шахсӣ шуд. Шоир дар ашъори дилангези худ Октябри Кабир, муборизаи халқ, Партияи Коммунистӣ ва пешвои он В. И. Ленинро бо эҳтирос ва илҳоми саршор тараннум намуд. Осори Чаренц, ки дар бораи шаҳомат ва самимияти революция, азамат ва хоксории доҳии революция ҳикоят мекунад, саҳифаи дурахшонест дар таърихи адабиёти советӣ.

Дар насри солҳои бистум тағйироти куллӣ сурат гирифт ва он ҳарчи бештар ба замони ҳозира ва масъалаҳои ҳалталаби он, ки нависандагони наслҳои гуногуни арманро сахт ба ҳаяҷон меоварданд, рӯ ниҳод. Баробари муаллифони арман, ки фаъолияти онҳо дар давраи то Октябрь оғоз ёфта буд, ба арсаи назм ҷавононе по гузоштанд, ки мекӯшиданд рӯйдодҳои таърихии воқеияти арманро мавриди тасвир қарор бидиҳанд.

Солҳои сиюм дар ҳаёти ҷамъияти советӣ дигаргуниҳои ҳақиқатан революционӣ ба амал омаданд. Он давраи тараққии пуравҷи саноат ва хоҷагии қишлоқ, маданият ва маорифи саросари мамлакат, аз ҷумла Арманистон буд. Съезди якуми умумииттифоқии нависандагон таҷрибаи ғании адабиёти советиро ҷамъбаст карда, онро ба мубориза барои халқият, партиявият ва интернационализми пролетарӣ раҳнамун сохт. Материали тозаи ҳаёт ҷустуҷӯҳои услубии насри солҳои сиюмро низ муайян намуд. Ин наср бо гуногунжанрӣ, рангорангии ҷустуҷӯҳои эҷодӣ ва дахолати фаълона ба ҳаёт фарқ мекард. Дар он солҳо бисьёр насрнависони арман беҳтарин осори худро ба майдон оварданд. Дар солҳои сиюм жанри асосии адабиёти арман назм буд. Мавзӯи марказии он мавзӯи меҳнат, дигаргунсозиҳои социалистии шаҳр ва деҳот, коллективонӣ ва индустриконӣ буд. Дар он айём Е. Чаренц, Н. Заряи, В. Норенц, П. Сарьян ва В. Алазан арзишҳои ҳақиқии назмро офариданд.

Солҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ адабиёти арман ҳамроҳи тамоми адабиёти халқҳои бародари мамлакатамон ба муборизаи умумихалқӣ ба муқобили фашизм, ки озодию истиқлоли мардуми советиро зери хавфу хатар гузошта буд, ҳамроҳ шуд. Ҷанг дар пеши адабиёт вазифаҳои наве гузошт. Дар он солҳо хусусан жанри публицистика пурсамар нашъунамо мекард. Аслан, тамоми адабиёт, тамоми жанрҳои он лабрез аз публицистикаи шӯълавар буд.

Дар солҳои баъди ҷанг дар назди адабиёт вазифаҳои нави мураккабе истоданд, ки бо зарурати ошкор кардан ва инъикос намудани тазодҳои он давр дар эҷодиёти бадеӣ алоқаманд буданд. Зарур буд, ки қувваҳои асосии пешбарандаи воқеияти давраи баъди ҷанг дуруст шарҳ дода шаванд. Дар ин давра дар адабиёти арман жанри роман хеле инкишоф ёфта, воқеаҳои ҷанг ва солҳои баъд аз ҷангро ба таври эпикӣ инъикос сохт, асарҳои манзуме эҷод шуданд, ки пур аз эҳсосоти олии граждании буданд, дар мавзӯи муосир низ пьесаҳои зиёде ба арсаи офариниш омаданд. Бар хилофи қолибпарастӣ, бенизоӣ ва тантанаписандӣ дар адабиёт инъикоси амиқи бадеии замони ҳозира ва таърих ҳарчи фарохтар ва гуногунҷиҳаттар мегардид.

Дар солҳои минбаъда истеъдоди нависандагони номваре, чун С. Хонзодян, С. Айвазян, Ахавни, А. Саинян, Х. Гулназарян, Ш. Татикян, З. Дарьян, М. Саркисян ва Б. Овсепян обутоб ёфт ва ба камол расид. С. Қапутикян, А. Сагиян, В. Давтян, П. Севак, Р. Ованнесян, Г. Эмин ва М. Маркарян шӯҳрати зиёде пайдо карданд.

Адабиёти муосири арман анъанаҳои адабиёти солҳои бисту сӣ, давраи Ҷанги Бузурги Ватанӣ ва инчунин даҳсолаҳои аввали марҳалаи баъди ҷангро инкишоф медиҳад. Ин адабиётест мағз андар мағз реалистӣ, ки дар айни ҳол ба навтарин шаклҳои тафаккури бадеӣ бо тамоми гуногунӣ ва мураккабии онҳо рӯ меоварад. Анъана дар ин ҷо мурда нест, балки яке аз омилҳои муҳими ҳаракати адабиёти муосири арман буда, дар ҷараёнҳои гуногунтарини бадеии он, инчунин дар эҷодиёти нависандагони равияҳои гуногун ҳузур дорад.

Дар айёми мо ҳар адабиёти миллӣ, ки дорои анъанаҳои қадим мебошад, маҳкум ба ҳаёти маҳдуд ва бенатиҷа аст, агар ба адабиёти советии сермиллат, ба ҷараёни адабии умумииттифоқ ва ба хонандаи умумииттифоқ роҳ наёбад. Нашри осори адибони миллии мамлакати мо ба забони халқҳои бародар анъанаи хубе шудааст. Ин амр на танҳо ба шинос шудани хонандаи умумииттифоқ бо беҳтарин комьёбиҳои адабиёти советӣ ёрӣ мерасонад, балки боз ба кори робитаи маданиии халқҳои мамлакати мо ва ба минбаъда наздиктар шудани онҳо хидмат мекунад.

---

## Сохтмони партиявӣ:
## таҷриба, проблемаҳо

# КОМИТЕТИ РАЙОНИИ ПАРТИЯ — ОРГАНИ РОҲБАРИИ СИЁСӢ

**Р. МИРЗОЕВ,**
*котиби якуми комитети партиявии райони Данғара*

ОРГАНҲОЕ, ки бевосита ба фаъолияти ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ роҳбарӣ намуда, ба коллективҳои меҳнатӣ фаъолона таъсир мекунанд, комитетҳои районии партия мебошанд. Вазифаҳои роҳбарикунандаи комитети партиявӣ бо вазифаҳои иҷроия зич алоқамандананд. Ин ҷо дар асоси роҳи умумии сиёсӣ, бо назардошти шароити конкретӣ самтҳои фаъолияти тащкилотҳои партиявӣ, советӣ, хоҷагӣ ва ҷамъиятӣ муайян карда, иҷрои планҳо ва супоришҳои давлатӣ, ӯҳдадориҳои социалистӣ аз ҷиҳати идеологӣ таъмин карда мешаванд. Зимнан комитети районӣ кадом проблемаеро ки ҳал кунад — проблемаҳои иқтисодӣ, социалӣ, маданӣ — мекӯшад муносибати партиявию сиёсӣ зоҳир намояд, яъне ҳар як масъала аз нуктаи назари роҳи генералии партия, мақсадҳои конкретии сиёсати он мавриди муҳокима қарор мегирад.

Вазифҳои ба миён гузоштаи съезди XXVII КПСС-ро бидуни такомулоти шаклу усулҳои кор, бидуни ҷустуҷӯи тарзу роҳҳои ба талаботи замон мувофиқ иҷро кардан мумкин нест.

Ҳоло қобилияти ба оянда назар кардан, бо ташвишу тараддуди рӯзмарра маҳдуд насохтани фаъолияти худ, ҳамаҷониба вусъат додани неруи эҷодии коллективҳои меҳнатӣ, пурратар истифода кардани имконияту захираҳои мавҷуда аз ҳарвақта дида муҳим аст. Съезд бори дигар таъкид кард, ки бо ҳалли масъалаҳои хоҷагӣ машғул шудани комитети партиявӣ пеш аз ҳама чунин маъно дорад, ки вай бояд бо одамони машғули хоҷагӣ сару кор дошта бошад. Роҳбарӣ тавассути кадрҳо, тавассути ташкилотҳои партиявӣ, бо роҳи вусъати фаъолияти сиёсӣ ва меҳнатии коммунистон ва бепартиявиён, сафарбарии омма ба иҷрои қарорҳои қабулгардида ба амал бароварда мешавад.

Ҳанӯз ҳангоми муҳокимаи плани тадбирҳои ташкилии оид ба амалӣ гардондани қарорҳои Пленуми апрелии (с. 1985) ҚМ КПСС оид ба тағйир додани услуби кор аъзоёни бюрои комитети районии партия ба қарор омаданд, ки дараҷаи кордониро баланд бардошта, аз услуби кабинетии кор даст кашидан, роҳбарии ҳақиқатан сиёсиро ба ҳамаи соҳаҳои ҳаёти район таъмин кардан зарур аст.

Корро аз татбиқи тадбирҳои баланд бардоштани масъулияти коммунистон ва роли тарбиявии ташкилотҳои партиявӣ оғоз намудем. Мо вазифаҳои ҷузъҳои райониро аниқ ва соҳаи фаъолияти ҳар як органро муайян намуда, нисбат ба шахсони масъул барои рӯй додани саҳву хатоҳо, вазъияти кор дар коллективҳои меҳнатӣ серталаб шудем. Шунидани ҳисоботи коммунистон дар бораи иҷрои вазифаҳои хизматиашон, талабҳои Устави КПСС ва супоришҳои партиявӣ дар амалияи кори бисёр ташки-

лотҳои ибтидоии партиявӣ ҷорӣ гардидааст. Қоркунони комитети районии партия ба ташкилотҳои алоҳидаи партиявӣ барои рӯй надодани расмиятчигӣ ҳангоми муҳокимаи масъалаҳои мазкур ёрии амалӣ мерасонанд. Ҳоло ин шакли кор воситаи самарабахши ҳалли бисьёр проблемаҳо гардида истодааст.

Ҳаёт собит менамояд: ҳар чӣ хел тадбирҳои хуб андешида ва дар хусуси баланд бардоштани масъулияту муташаккилӣ ҳар қадар талабҳои калон ба миён гузошта нашаванд, агар ба кор шахси ноӯҳдабаро сарварӣ намояд, ба муваффақияти он умед бастан мумкин нест. Бинобар ин дар бораи коммунистоне, ки дар иқтисодиёт вазифаҳои масъулро ишғол мекунанд, ғамхории махсус зоҳир мекунем. Дар вақти хоста гирифтан, ҷо ба ҷо гузоштан ва тарбияи кадрҳо мо ҳаминро ба асос мегирем, ки акнун барои роҳбар қобилияти иҷро кардани вазифаи супурдашуда кифоя нест, дар айни замон вай бояд дорои чунин сифатҳои хуби корӣ, ба монанди кордонӣ, эҳсоси чизи нав, ташаббускорӣ, ҷасорат, омодагӣ барои ба зимма гирифтани масъулият, маҳорати ба миён гузоштани вазифа ва ба иҷро расондани он, қобилияти дар мадди назар доштани моҳияти сиёсии хоҷагидорӣ низ бошад.

Бисьёр мисолҳое овардан мумкин аст, ки ин ё он роҳбар фишангҳои махсуси ба одамон таъсиррасониро дарьёфта, тавассути онҳо ташкилу сафарбар карда метавонад. Вай масъулияти шахсиро на танҳо худ дарк менамояд, балки муваффақ мешавад, ки ҳамаи кадрҳо, тамоми коммунистон бо ҳар қадами худ, ҳар рафтору кирдори худ муташаккилию кордониро пойдор гардонанд, вазъияти серталабӣ ва муносибати эҷодиро ба кор ба вуҷуд оранд. Масалан, тақрибан се сол муқаддам бо тавсияи комитети районии партия ба раисии хоҷагии дар район калонтарин — колхози «Ғайрат» Ш. Шокиров интихоб шуда буд. Аз ин пеш ӯ бисьёр зинаҳои кори хоҷагӣ, комсомолӣ ва касабавиро гузаштааст, хоҷагии қишлоқро нағз медонад, бо одамон кор карда метавонад. Дар колхоз ӯро нағз қабул карданд, мутахассисону роҳбарони звенои миёна ёрдамчиёни фаъоли вай шуданд. Ҳар як иқдоми раиси колхоз бо кори ташкилотчигию тарбияи сиёсии ташкилоти партиявӣ қувват дода мешуд. Ба туфайли ин ҳама хоҷагӣ планҳои ба давлат фурӯхтани ҳамаи навъҳои маҳсулоти хоҷагии қишлоқро сол аз сол иҷро мекунад. Дар соли якуми панҷсолаи дувоздаҳум плани ба давлат фӯрӯхтани гӯшт пеш аз мӯҳлат, плани пахтасупорӣ бошад, бе ёрии мактаббачагон ба иҷро расонда шуд.

Сардори колоннаи махсуси сайёри механиконидашудаи № 42 М. Ҳикматов проблемаҳои ба миёномадаро бо камоли ҷасорат ва ташаббускорона ҳал менамояд. Ташкили бригадаҳои комплексӣ, ки ба ҳайати онҳо кадрҳои механизаторӣ ҳам дохиланд, оқилона истифода бурдани вақти кор имкон доданд бо шумораи камтари бригадаҳо ҳаҷми зиёдтари корҳо иҷро карда шавад. Дар ин ҷо дар бораи тайёр кардани кадрҳои соҳибихтисос ғамхории махсус зоҳир карда мешавад. Қолоннаи мазкур аз ҷумлаи ташкилотҳои бинокорие мебошад, ки аз ҷиҳати коргарон танқисӣ ҳис намекунад, ҳодисаҳои ҷои кори худро иваз кардани кадрҳо қариб тамоман барҳам хӯрдаанд. Аз ин ҷост, ки вай плану ӯҳдадориҳои социалистиашро доимо иҷро мекунад.

Солҳои охир дар район бисьёр роҳбарони дигар ҳам кор мекунанд, ки масъалаҳоро бо камоли кордонӣ ва бетаъхир ҳал менамоянд, мекӯшанд, ки дар коллективҳо муҳити мусоид ҳукмфармо бошад. Чунончи, сардори участкаи истифодаи роҳҳои № 9 А. Шарифов, сардори ташкилоти сохтмону таъмир М. Қаримов ва дигарон аз қабили ҳамин гуна роҳбарон мебошанд.

Аммо роҳбароне ҳам ҳастанд, ки сифатҳои зарурии корӣ надоранд, худро ҳамчун одами боғайрату ташаббускор вонамуд мекунанду аммо ягон корро ба субут намерасонанд. Масалан, собиқ сардори комбинати муассисаҳои коммуналии район М. Абдулмадудов аз ҷумлаи ҳамин хел роҳбарони ноӯҳдабаро буд. Ӯ одатан ба камбудиҳои дар ободонии терри-

торияи маркази район ва посёлкаи бинокорони иншоотҳои обьёрӣ чойдошта, аз рӯи бисьёр нишондиҳандаҳо иҷро нагардидани планҳо аз тарафи комитети партиявӣ ва комиҷроияи район ёрию мадади зарурӣ нарасонданро баҳона мекард. Ё худ, собиқ мудири шӯъбаи маданияти комиҷроияи район М. Шарифов ҳам вазъи корҳоро дар муассисаҳои маданияту маърифат беҳтар карда натавонист. Собиқ раиси ҷамъияти матлуботи район М. Исоев низ дар кор бепарвоию бемасъулиятӣ зоҳир менамуд. Ҳоло ба комбинати муассисаҳои коммуналӣ, шӯъбаи маданияти комиҷроияи район ва ҷамъияти матлуботи район кадрҳои ташаббускор сарварӣ менамоянд. Аммо фактҳои зикршуда моро водор карданд бо кори ба вуҷуд овардани резерви роҳбароне, ки ба номенклатураи комитети районии партия дохиланд, ҷиддан машғул шавем.

Ин корро пеш аз ҳама аз нав кардани тавсияномаҳо ба коркунони номенклатурӣ сар кардем. Дуруст аст, ки ин ҷо баъзан унсурҳои расмиятчигӣ ва коғазпуркунӣ рӯй медиҳанд. Охир моҳияти ин кор на дар рӯбардоркунии тавсияномаҳои вақте навишташуда, ки ҳама бениҳоят кордону аз ҷиҳати сиёсӣ пухта ва покахлоқ тасвир ёфтаанд, балки дар он аст, ки ҳам сифатҳои мусбат ва ҳам сифатҳои манфии ин ё он шахс ҳаматарафа омӯхта, объективан нишон дода, оид ба барҳам задани камбудиҳои ӯ тавсияҳо баён карда ва баъди гузаштани фурсате муҳокимаю муайян карда шавад, ки оё вай аз ин камбудиҳояш раҳо ёфта, корро беҳтар кардааст. Ҳоло мо бо кадрҳои ояндаи номенклатурӣ сӯҳбатҳои индивидуалӣ мегузаронем, сифатҳои корӣ ва сиёсии онҳоро меомӯзем. Дар ин кор аз ошкорбаёнӣ васеъ истифода бурда, диққати ташкилотҳои ибтидоии партиявиро ба он ҷалб мекунем, ки ба мутахассисони ба резерви кадрҳои роҳбарикунанда дохилгардида барои камолоти сиёсӣ ва ҷамъиятиашон кӯмаки доимӣ расонанд.

Муносибат ба масъалаи ба вазифаҳои роҳбарикунанда пешбарӣ намудани занон ҳам куллан тағьир ёфтааст. Занон торафт бештар ба кори роҳбарии органҳои советӣ, хоҷагӣ, ташкилотҳои касабавӣ ва ғайра фаъолона ҷалб карда мешаванд. Масалан, дар ибтидои панҷсолаи ёздаҳум дар район ҳамагӣ як зан ба бригадаи пахтакорӣ сарварӣ менамуд. Ҳоло 4 нафар занон сардори бригадаи пахтакорӣ, 6 нафар директори мактаби маълумоти умумӣ, 4 нафар раиси комиҷроияи Совети депутатҳои халқии қишлоқ шуда кор карда, қариб ҳаштод нафар занон котиби ташкилотҳои партиявӣ ва комсомолӣ, раиси комитетҳои касабавӣ, 250 нафар занон депутати Советҳои маҳаллӣ интихоб шудаанд. Садҳо нафар занон дар резерви коркунони роҳбарикунандаи район мебошанд. Мо ба комитетҳои партиявии калон ҳам тавсия намудем, ки резерви кадрҳои роҳбарикунанда, хусусан кадрҳои звенои миёна дошта бошанд, то ки масъалаи кадрҳо дар маҳалҳо сари вақт ҳал гардад. Ин кор ба тарзи бояду шояд акнун оғоз ёфтааст, бинобар ин вай муносибати бодиққатонаро талаб мекунад. Комитети районии партия кори хоста гирифтан ва ҷо ба ҷо гузоштани кадрҳоро дар алоқамандӣ бо назорату тафтиши иҷро ба ҷо меоварад. Албатта, назорати мо аз рӯи мазмуну моҳияташ назорати сиёсист. Вай воситаи таъсирбахши дар ҳаёт татбиқ намудани сиёсати КПСС буда, ташкилотҳои давлатӣ, хоҷагӣ ва ҷамъиятиро водор месозад, ки роҳи партиявию сиёсиро аниқ ва сари вақт амалӣ гардонанд. Дар айни ҳол назорати партиявӣ воситаи тавонои тарбияи кадрҳо, баланд бардоштани масъулияти онҳо барои кори супурдашуда мебошад.

Баъди Пленуми апрелии (с. 1985) КМ КПСС комитети районии партия вазифа гузошт, ки амалияи назорати иҷро ҳаматарафа таҳлил карда, дар асоси таҷрибаи мусбати ҳосилгардида тадбирҳои конкретии минбаъд ҳам такмил додани ин қисми муҳими кори ташкилии партиявӣ андешида шаванд. Алалхусус, таҳлил нишон дод, ки бисьёр вақт ба мулоҳизаҳои танқидию таклифҳои ҳангоми муҳокимаи ин ё он масъала дар маҷлиси бюро ва пленуми комитети партиявии район баёнгардида диқ-

қати зарурӣ дода намешавад. Бинобар ин қарор додем, ки ин фикру мулоҳизаҳо ба ҳисоб гирифта, пеш аз ҳар маҷлиси навбатии бюро доир ба иҷрои онҳо ахбороти шахсони масъул шунавида шавад. Акнун роҳбарони ташкилотҳои бинокорӣ, нақлиёт ва муассисаҳои район ба бюрои комитети районии партия аз рафти иҷрои эродҳои дар ҳаққашон баёншуда ахборот медиҳанд.

Чунин шакли кор ҳам дар амалия ҷорӣ гардидааст, ки рафти иҷрои қарори пеш қабулшуда тавассути тайёр кардани ҳисоботи аъзои дар ҳамин участка коркунандаи комитети районии партия тафтиш карда мешавад. Фақат соли гузашта дар бюрои комитети партиявии район ҳисоботи аъзоёни комитети районии партия Қ. Хоҷаев — сардори шӯъбаи корҳои дохилии комитети иҷроияи район, Р. Дамонов — котиби якуми комитети районии комсомол, А. Қӯзиев — раиси совети РАПО ва ғайраҳо шунида шуд. Чанде пеш мо дар пленуми комитети районии партия ҳисоботи ташкилотҳои партиявии совхози ба номи Дзержинский ва Совети депутатҳои халқии қишлоқи «Себистон»-ро доир ба вазъияти тарбияи атеистию интернационалии меҳнаткашон шунидем.

Комитети районии партия ба тайёр кардани қарорҳои қабулшаванда ҳам тайёрии ҳаматарафа медиҳагӣ шуд. Ҳозир, чун қоида, барои ба муҳокимаи бюро омода сохтани материалҳо комиссияи махсусе барпо карда мешавад, ки ба ҳайати он коркуни комитети районии партия, котибони комитетҳои партиявӣ, аъзоёни комитети партиявии район, мутахассисон дохил мегарданд. Аъзоёни комиссия бо вазъияти кор дар маҳалҳо шинос шуда, чанд рӯз пеш аз маҷлиси бюро ба ҳамин коллективҳои меҳнатӣ рафта, муқаррар менамоянд, ки кадоме аз камбудию нуқсонҳои ошкоргардида бартараф карда шудаанд. Дар бюро ҳатман хабар дода мешавад, ки дар маҳалҳо чӣ гуна ёрии амалӣ расонда шудааст. Мо дар бобати ба зери назорат гирифтан ва тартиби ба амал баровардани он ҳам натиҷаҳои муайяне ба даст овардаем. Миқдори коғазе, ки комитети районии партия ба маҳалҳо мефиристад ва аз онҳо талаб мекунад, суст бошад ҳам, камтар мешавад, ба маҷлисбозию ҳар гуна ҷамъомадҳои нодаркор хотима гузошта, доираи иштирокчиёни маҷлисҳо муайян мегардад, бисьёр штабу комиссияҳои нолозими назди комитети районии партия барҳам дода шудаанд. Коркунони комитети районии партия вақти холишударо барои шинос шудан бо кори ташкилотҳои партиявӣ истифода мебаранд. Акнун иҷрои қарорҳои пеш қабулгардида аз тарафи инструкторон бевосита дар маҳалҳо тафтиш карда мешавад.

Дар баробари ин алҳол ба мо муяссар нашудааст назоратро тавре ба роҳ монем, ки дар ҳар як коллективи меҳнатӣ натиҷаҳои калони реалӣ ба даст оянд. Эътироф бояд кард, ки на ҳама вақт муҳокимаи масъала боиси беҳтаршавии вазъияти кори ин ё он участкаи истеҳсолӣ мегардад. Маъракаи тайёркунии хӯроки чорворо мисол мегирем. Гӯё ҳамаи тадбирҳо андешида шуда буданд: ба тамоми меҳнаткашони район мурофиатнома қабул гардида, масъала ҳаматарафа муҳокима, қарорҳо қабул ва шахсони масъул муайян карда шуда буданд, вале плани хӯроктайёркунӣ қариб, ки иҷро нашуда монд. Ин ҳодиса ба мо бисьёр чизро омӯхт ва пеш аз он ҳаминро ёд дод, ки дар байни аҳолӣ, дар байни онҳое ки дар маҷлисҳои бюро ва пленумҳо иштирок намекунанд, ваъдаҳои роҳбарони хоҷагиҳоро намешунаванду дар саҳро, ферма, дар ҳар участкаи истеҳсолот меҳнат мекунанд, чи тавр кор бурдан зарур аст. Мо бори дигар ба он боварӣ ҳосил намудем, ки аз паси миқдори ҳарчи бештари иштирокчиёни тадбирҳоямон нашуда, кори индивидуалии байни одамонро пурзӯр кардан, барои маслиҳат ба назди онон рафтан даркор аст.

Мо аз тадбирҳои оид ба анҷом додани сохтмони тоннели таъмиру обпарто ва ташкили қабули оби дарьёи Вахш ҳам сабақи зиёде гирифтем. Хулоса фақат якто буд — вазъияти кор бояд бевосита дар объект ҳаматарафа омӯхта, баъд дилпурона мӯҳлати анҷоми он муайян карда шавад.

Охир маҳз ҳамин гуна саҳву хатоҳо боиси чандин маротиба дигар кардани мӯҳлати ба итмом расондани сохтмони тоннели таъмиру обпарто шуданд. Ва ҳоло барои иҷрои қарорҳои съезди XXVII КПСС тадбирҳои конкретӣ муайян карда, ба сифати яке аз вазифаҳои асосӣ ба вуҷуд овардани чунин муҳите гузошта шудааст, ки ҳар яке аз ин тадбирҳо ҳатман пурра ва дар вақташ иҷро карда, ба кадрҳо на аз рӯи ваъдаю суханҳои пурдабдаба, балки аз рӯи корҳои амалӣ баҳо дода шавад.

Фаъолияти комитети районии партия ҳамчун органи роҳбарии сиёсӣ бидуни такья ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ аз ақл берун аст. Ва ин фаҳмост: партия тавассути ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ сиёсати худро амалӣ мегардонад, онро бо эҷодкории амалии омма пайваст менамояд. Ҳозир 70 ташкилоти ибтидоии партиявии райони мо зиёда аз 1200 нафар коммунистонро муттаҳид мекунанд. Онҳо ташаббускори ҳамаи корҳои нек буда, намунаҳои муносибати поквиҷдонона ба меҳнат нишон медиҳанд. Номи сарчӯпони заводи зотпарварии «Данғара» Қаҳрамони Меҳнати Социалистӣ коммунист Т. Тошев, бригадири пешқадами нақбканони управленияи бинокории «Гидроспецстрой» В. Ерёмин, говчӯши бомаҳорати совхози «Съезди XXII партия» С. Обиддинова ва бисьёр дигарон на фақат дар район, балки берун аз он ҳам маълум аст.

Ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ дар кори идеологӣ, тарбияи сиёсӣ ба ҳамин хел одамон такья мекунанд. Азнавсозии ҳаёти мо маҳз аз ҳамин ҷо, аз ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ оғоз меёбад. Бинобар ин коркунони комитети районии партия ба кори худ дар маҳалҳо диққати калон медиҳанд. То вақтҳои охир ҳамаи ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ба инструкторони шӯъбаи ташкилӣ вобаста карда шуда буданд ва ба ҳар яке ба ҳисоби миёна 20—25 ташкилоти партиявӣ рост меомад. Дар мадди назар нигоҳ доштани фаъолияти ҳар яке аз ташкилотҳои вобасташуда басо душвор буд ва камаш шаш-ҳафт ташкилот, хусусан ташкилотҳои камшумор, моҳҳо ба ҳоли худ гузошта мешуданд. Аз ин рӯ масъаларо тарзи дигар ҳал кардем. Акнун ба ҳамаи мудирони шӯъбаҳо, инструкторони шӯъбаҳо якчанд ташкилоти ибтидоии партиявӣ вобаста карда шудаанд. Ин имкон медиҳад бори коркунони шӯъбаи ташкилӣ сабуктар ва кори индивидуалии байни фаъолони партиявӣ беҳтар карда шавад.

Ҳозир, чун қоида, ҳар як коркуни масъули комитети районии партия ҳафтае камаш ду маротиба ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ рафта, дар маҷлисҳои партиявӣ, дар машғулиятҳои системаи маорифи партиявӣ иштирок мекунад. Ҳамаи эроду таклифҳо дар журнали алоҳида қайд карда мешаванд ва сипас сектори ахбороти дохилипартиявӣ онҳоро ҷамъбаст намуда, аъзоёни бюроро бо он шинос мекунад. Албатта, дар паси қайду навиштаҳо рӯякӣ омӯхтани кори ташкилоти партиявӣ ҳам ҷой дошта метавонад. Вале мо ҳар сари чанд вақт кори инструкторонро таҳлил карда, ҳисоботи баъзеи онҳоро дар маҷлису ҷамъомадҳоямон мешунавем, кӯшиш менамоем, ки ҳамаи онҳо вақти дар ташкилоти ибтидоии партиявӣ гузарондаашонро ҳарчи бештар ба нафъи кор сарф кунанд.

Ба туфайли тадбирҳои андешидашуда вақтҳои охир дар фаъолияти ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ кордонӣ, муносибати бамулоҳизаю таҳлилкорона ба иҷрои вазифаҳои хоҷагию сиёсӣ, серталабии принципиалона мушоҳида мешавад. Инро маҷлисҳои ҳисоботию интихоботии соли гузашта тасдиқ карданд. Бо вуҷуди ин ҳама ташкилотҳои партиявии алоҳида услуби корашонро ҳанӯз суст тағьир медиҳанд, ба тарзи кӯҳна кор мекунанд. Ба ин муносибати коммунистон дар комитети партиявии совхози ба номи Ленин нисбат ба ҳодисаи аз тарафи аъзои КПСС З. Файзов талаву тороҷ кардани моликияти социалистӣ шаҳодат медиҳад. Ӯ вазифаи аз ҷиҳати моддӣ масъулро ишғол намуда, аз ҳисоби давлат киса пур карданӣ шуд. Аъзоёни комитети партиявӣ, комитетҳои иттифоқи ка-

саба ва комсомолӣ дар рафти яке аз рейдҳо дар анборе, ки вай дар он кор мекард, камомадро ошкор карданд, тафтишоти ҳуҷҷатҳо бошад, нишон дод, ки маблағи камомад қариб 11 ҳазор сӯмро ташкил медиҳад. Ҳангоми муҳокимаи рафтори коммунист на ҳамаи аъзоёни комитети партиявӣ ба вай баҳои принципиалӣ доданд, касоне ҳам буданд, ки бо эълон кардани выговор маҳдуд шуданро таклиф карданд. Бюрои комитети районии партия қарори ягона дуруст қабул карда, Файзовро аз сафи КПСС хориҷ намуд.

Чунин котибони ташкилотҳои партиявӣ ҳам ҳастанд, ки моҳияти дигаргуниҳои баъди съезди XXVII партия ба амал омадаистодаро мефаҳманду вале барои тағйир додани шаклу услуби кори худ шитоб намекунанд, дар ҳар хусус интизори нишондоди ташкилоти болоӣ мешаванд, баъзан коркунони ноӯҳдабарои хоҷагиро дастгирӣ мекунанд, аз намоишкорию расмиятчигӣ барин иллатҳо халос намешаванд.

Комитети районии партия дар бораи зиёд кардани нуфуз ба звеноҳои поёнии партиявӣ, ки ба истеҳсолот наздиктаранд, низ ғамхории доимӣ зоҳир мекунад. Инкишофи ташаббус ва фаъолият, баланд бардоштани роль ва обрӯю эътибори гурӯҳҳои партиявӣ, ки дар ҳамаи участкаҳои асосии истеҳсолот ташкил карда шудаанд, самти асосии кори ташкилотҳои партиявӣ мебошад. Дар управлениям бинокории «Гидроспецстрой» дар бобати вусъат додани кори гурӯҳҳои партиявӣ таҷрибаи мусбат ҳосил шудааст. Дар ин ҷо гурӯҳҳои партиявӣ ташаббускорони бисёр иқдомҳои неки оид ба мустаҳкам намудани интизоми меҳнат ва технологӣ, баланд бардоштани масъулияти ҳар яке барои кори супурдашуда гардиданд. Қамолоти идеявии аъзоёни гурӯҳҳои партиявӣ дар корҳои оид ба пеш аз мӯҳлат сохтани тоннели таъмиру обпарто низ зоҳир шуд.

Вале иқрор бояд шуд, ки имкониятҳои беҳтар намудани кори тарбиявӣ, нуфузи аъзоёни гурӯҳҳои партиявӣ ба вазъияти кори истеҳсолот на дар ҳама ҷо истифода бурда мешаванд. Бинобар ҳамин душворию камбудиҳои соҳаи чорводорӣ, адои хизмати маданӣ-маишии аҳолӣ ва савдо, такомулоти кори тарбияи идеявии табақаҳои гуногуни аҳолӣ суст бартараф карда мешаванд.

Вақтҳои охир дар райони мо амалияи барпо кардани гурӯҳҳои партиявӣ ва партиявию комсомолӣ ҷорӣ шудааст, ки онҳо, чун қоида, дар давраи ҷӯшу хурӯши корҳои хоҷагии қишлоқ — ҳангоми ҷамъоварии хӯроки чорвои ҷамъиятӣ, ғунучини пахта ва ғайра амал мекунанд. Онҳо ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ дар муҳайё кардани шароити мӯътадили меҳнат ва истироҳати аъзоёни коллектив ва тарбияи онҳо кӯмак мерасонанд. Комитетҳои партиявӣ баъди он ки гурӯҳҳои партиявӣ ва партиявию комсомолӣ вазифаҳои ба зиммаашон гузошташударо иҷро карданд, натиҷаҳои кори онҳоро ҷамъбаст менамоянд, вазифаҳои оид ба беҳтар намудани роҳбариро ба звеноҳои поёнӣ муайян ва таҷрибаи мусбатро паҳн мекунанд.

Боз як шакли таъсиррасонӣ ба оммаи асосии меҳнаткашони район вусъат додани фаъолияти ташкилотчиёни партиявӣ мебошад. Ҳоло дар коллективҳои меҳнатӣ 78 нафар ташкилотчиёни партиявӣ амал мекунанд. Ин супориши партиявиро бюрои партиявӣ ба коммунисте медиҳад, ки дар коллективи поёнӣ кор мекунад ё бо ризоияти маъмурият ва аъзоёни КПСС ба он ҷо фиристода шудааст. Ташкилотчиёни партиявӣ дар совхозҳои «Съезди XXII партия» ва «Коммунизм», дар заводи зотпарварии «Данғара», участкаҳои дурдасти ташкилотҳои бинокорӣ бомуваффақият кор мекунанд. Онҳо коллективҳоро муттаҳиду мустаҳкам мекунанд, ба беҳтаршавии вазъияти кор таъсири мусбат мерасонанд.

Албатта, фаъолии гурӯҳҳои партиявӣ ва ташкилотчиёни партиявӣ, қобилияти онҳо барои иҷро кардани вазифаҳои ба миён гузошташуда аз бисёр ҷиҳат ба он вобаста аст, ки комитетҳои партиявӣ ва комитети районии партия бо онҳо чи гуна кор мебарад. Дар мо гузаронидани маҷлис-

ҳои дастурдиҳӣ, семинарҳои минтақавии ташкилотчиёни гурӯҳҳои партиявӣ ва ташкилотчиёни партиявӣ ба ҳукми қоида даромадааст. Дар ин гуна ҷамъомадҳо онҳо доир ба масъалаҳои гуногуни кори ташкилӣ-партиявӣ ва тарбияи сиёсӣ ахборот, маслиҳату тавсияҳо мегиранд. Аммо аз рӯи ин ё он масъала дастур додан кам аст, ба онҳо боз бояд ёрию мадади амалӣ ҳам расонда шавад. Бинобар ин мо коркунони аппаратро барои ҳаматарафа омӯхтани вазъияти кор ба ташкилотҳои партиявӣ ва коллективҳои меҳнатӣ мефиристем, дар асоси таҳлили ахбороти онҳо тадбирҳои беҳтар кардани тамоми кори партиявию сиёсиро муайян мекунем ва ба амал мебарорем.

Соли нахустини панҷсолаи дувоздаҳум барои меҳнаткашони райони мо соли воқеаҳои фараҳбахш гардид. Дар ҳамаи коллективҳои меҳнатӣ вазъияти серталабию принципнокӣ ва баҳои танқидонаи натиҷаҳои меҳнат муҳайё мегардад, шаклу усулҳои нави кор, захираҳои истифоданашудаи баланд бардоштани ҳосилнокии меҳнат ҷустуҷӯ карда мешаванд. Анҷом ёфтани сохтмони тоннели таъмиру обпарто ва ба аввалин гектарҳои замин омадани оби дарьёи Вахш воқеаи махсусан хурсандибахш гардид. Орзуи деринаи бисьёр наслҳои сокинони район, ки тамоми умедашонро ба обшор шудани заминҳои фарохи диёрашон мебастанд, ҷомаи амал пӯшид.

Аз соли 1986 сар карда процесси тағьироти куллии инфраструктураи хоҷагии халқи район ва пеш аз ҳама хоҷагии қишлоқ оғоз ёфт. Аз лалмикорӣ ба зироати обӣ гузаштан муҳайё сохтани шароити дахлдор, ба ин рӯҳан омода будани қисми асосии меҳнаткашон, ҳалли бисьёр проблемаҳои дигарро тақозо мекард. Дар чунин шароит роли комитети районии партия ҳамчун органи роҳбарии сиёсӣ боз ҳам меафзояд. Иҷрои вазифаҳои ба миён гузоштаи съезди XXVII КПСС талаб мекунад, ки таъсири партиявӣ ба ҳамаи соҳаҳои ҳаёт торафт зиёд карда шавад. Ташкилоти партиявии райони мо ҷидду ҷаҳд дорад таҷрибаи дар ин бобат ҳосилшударо афзун гардонда ва камбудиҳои ҷойдоштаро бартараф карда, коллективҳои меҳнатиро бахри сазовор истиқбол кардани ҷашни 70-солагии Октябри Кабир ташкилу сафарбар намояд.

# БАРОИ УСЛУБИ КОРДОНӢ ВА ЭҶОДИИ ТАШКИЛОТҲОИ ИБТИДОИИ ПАРТИЯВӢ

## *Сӯҳбат дар назди «мизи мудаввар» дар комитети партиявии райони Фрунзеи шаҳри Душанбе*

*Райони Фрунзеи пойтахти республика бо бисьёр ташаббусҳои меҳнатӣ, бо корҳои фаъолонаю ҳадафманди коммунистон, ки ба иҷрои ҳатмии қарорҳои съезди XXVII КПСС ва супоришҳои панҷсолаи дувоздаҳум равона шудаанд, шӯҳрат дорад. Ташкилоти партиявии район 244 ташкилоти ибтидоии партиявӣ, 133 ташкилоти цехӣ ва 143 гурӯҳи партиявиро муттаҳид мекунад. Ҳоло ҳар яке аз 6411 нафар аъзои КПСС аз имтиҳони ба тарзи нав андеша ва амал кардан, пухтагӣ ва муташаккилӣ, омодагии ба зимма гирифтани масъулият ва сазовор будан ба вазифа мегузаранд. Албатта, чун дар ҳама ҷо, ҳар ячейкаи партиявӣ, ки ядрои ин ё он коллектив мебошад, хусусиятҳои кори худ, мушкилиҳо ва проблемаҳои худро дорост. Аммо мазмуни асосии фаъолияти коммунистҳо як аст: такмили услуб ва усулҳои кор, тақвияти ҳамаҷонибаи таъсири партиявӣ ба омма ва тавассути ин вусъат додани ташаббуси меҳнатӣ ва ғайрати эҷодии одамон.*

*Дар шароити суръатфизоии тараққиёти иқтисодию социалии мамлакат ва азнавсозии усулҳои хоҷагидорӣ инро амалӣ гардондан кори бағоят душворест. Таҷриба ва амалия шаҳодат медиҳанд, ки танҳо дар ҷое метавон ба комьёбӣ ноил шуд, ки он ҷо ташкилоти ибтидоии партиявӣ фаъолонаю ҷасурона амал мекунад ва барои ташаббусу ҷустуҷӯи эҷодӣ шароит муҳайё шудааст. Райони Фрунзе дар ин ҷабҳа мисоли хубе шуда метавонад. Плани соли нахустини панҷсола оид ба истеҳсоли маҳсулоти саноат муваффақона ба иҷро расид. Зиёда аз супориш ба маблағи 5,7 миллион сӯм маҳсулоти гуногун истеҳсол шуд. Кори нақлиётчиён, бинокорон ва коркунони дигар соҳаҳо низ бад нест.*

*Ташкилотҳои партиявӣ дар ин ҳама муваффақиятҳо чӣ роле доранд ва чӣ андоза иштирок кардаанд? Дар кори онҳо баъди Пленуми июнии (с. 1986) КМ КПСС чӣ дигаргуние рух дод ва қарорҳои съезди XXVII партия чӣ гуна ба ҳаёт татбиқ мешаванд? Роҳҳои минбаъда зиёд кардани самараи ин кор ва нуфузи коммунистон ба кори коллективҳои меҳнатӣ кадоманд?*

*Дар хусуси ин ҳама дар мулоқоти назди «мизи мудаввар» дар комитети партиявии райони Фрунзе гуфтугӯи ошкор ва манфиатдорона сурат гирифт. Барандаи сӯҳбат котиби якуми комитети партиявии район В. Ҳ. ХОҶИЕВ буд. Дар он котиби бюрои партиявии Управлениям троллейбусҳои Душанбе Ю. А. ПИКЕЛЬ, котиби комитети партиявии заводи арматураи ба номи Орҷоникидзе А. Н. СУВОРОВ, ҷонишини директори заводи маснуоти оҳану бетонӣ ва қисмҳои бинокории тресги «Тоҷикгидроэнергострой» М. ҚУРБОНОВ, котиби бюрои партиявии иттиҳодияи истеҳсолии «Швеймеcтпром-1» С. В. АГАСАРЯН, директори комбинати шири Душанбе М. М. КОМИЛҶОНОВ, сардори управленияи бинокории тресги «Промстрой» Л. П. ГЛАДКОВ, котиби ташкилоти ибтидоии партиявии участкаи истифодаи истиқоматгоҳҳои № 6 В. И. ГРИНЕВА, котиби бюрои партиявии Институти забон ва адабиёти рус Н. ШАРИФОВ, котиби бюрои партиявии беморхонаи республикавии клиникии № 3 Е. И. ТИМОШЕНКОВА, котиби ташкилоти партиявии мактаби № 3 М. МИРЗОЕВА, раиси комитети иттифоқи касабаи иттиҳодияи истеҳсолии «Тоҷикавторемонт» А. АКРАМОВ, котиби комитети комсомолии заводи «Ремстройдормаш» И. ЗОРОБЕКОВ, коркунони комитети партиявии район ширкат варзиданд.*

## Бо ибрати шахсӣ

**В. ХОҶИЕВ:** Зиндагӣ бебаҳс будани чунин ҳақиқатро нишон дод: ҳар қадар ки коммунист фаъолтар бошад, қобилияти ташкилоти партиявӣ ҳамон қадар баландтар аст. Чунон ки дарьёи калон аз чашмаяке ибтидо гирифта, фақат баъд нерую иқтидор меёбад, ташкилоти партиявӣ низ сараввал дар худ фаъолии аъзоёни худро фаро мегирад ва си-

пас чун ташкилотчие зуҳур менамояд, ки тамоми коллективи меҳнатиро муттаҳид месозад.

Агар мо вазифаи асосиеро, ки ҳоло дар назди ҳар коммунист истодааст, дар як ибора ифода бикунем, он ба тариқи зайл хоҳад буд: «Азнавсозӣ ва ту». Охир азнавсозӣ, тағьир додани услуби кор, раҳоӣ ёфтан аз ҳама гуна беҳавсалагӣ ва кӯҳнапарастӣ, ки ба пешравии мо халал мерасонанд, хотирнишон сохт, Котиби генералии КМ КПСС М. С. Горбачёв,— процесси революционист. Вале коммунистон, чи тавре ки ҳама вакт буд, гвардиячиёни революция, пешоҳанги он мебошанд. Масъалаи иштироки шахсии ҳар аъзои партия дар процесси азнавсозӣ кори бағоят муҳим ва актуалист. Охир сухан дар бораи чизи асосӣ меравад: чӣ гуна мо бояд зиндагӣ ва кор кунем, чӣ гуна вазифаҳо дар назди худ гузорем ва онҳоро ҳал кунем. Партия талаб мекунад, ки вазифаҳои бағоят мушкиле бояд пеши худ гузорем ва коммунистон масъулияти бағоят зиёде ба зимма бояд бигиранд. Ман мехоҳам сӯҳбати имрӯзаро аз чунин нуктаи муҳим оғоз намоям: коммунистон ин масъаларо аз нуқтаи назари иқтисодӣ, социалӣ ва маънавӣ чӣ сон мефаҳманд. Ба назарам, дуруст мебуд агар масъаларо қатъӣ ба миён гузорем ва ба муҳокимаи он аз нуқтаи назари танқидӣ шурӯъ кунем: оё мо ҳама мувофиқи талаботи олие, ки партия имрӯз ба миён гузоштааст, кор мекунем?

Зарур медонам дар ин хусус ақидаи худро баён кунам: не, на ҳама. Бале, на ҳама. Зиндагӣ бисьёр масъалаҳоро равшан сохт, ки мо ба ин ё он сабабҳо онҳоро дар амал ҳал намекардем, ё аз назарамон пинҳон мемонданд, ё, чунон ки мегӯянд, дастамон ба онҳо намерасид. Аммо маҳз дар партави ин масъалаҳо бисьёр комьёбиҳои дирӯзаи мо ё коре, ки ба назарамон муқаррарию қаноатбахш мерасад, имрӯз моро қонеъ намесозад. Аммо касоне ёфт мешаванд, ки алҳол намехоҳанд ба тарзи нав андеша кунанд, онҳо бо тааҷҷуб суол медиҳанд: аз мо боз чӣ мехоҳед? Босубот кор мекунем, планҳоро ба иҷро мерасонем. Ҳар як иқдоми худро бо розигии сардорон мегузорем. Боз чӣ кор кунем?

**М. ҚУРБОНОВ.** Бале, ҳақ ба ҷониби шумост. Ба чунин муносибат ба кор баъзан мо ҳам дучор мешавем. Гӯё ки талабот аз коммунистон бо чаҳорчӯбае аз «фалон кор» то «фалон кор» — маҳдуд мешавад ва олами берун аз он ба онҳо дахле надорад. Вале биёед бифаҳмем: барои чӣ ба кор чунин муносибат карда мешавад? Чунин фаҳмиши ноқис аз куҷо маншаъ мегирад? Пештар вазъи кори мо ба тариқи зайл буд: гирем, ки цех нағз кор мекунад ва планро ба иҷро мерасонад. Пас коргарони цех ҳама хубанд, поквиҷдонанд. Маҷлиси партиявӣ барпо мешуд, ҳама ба лаб кулӯх мемолиданд, гӯё масъалаи ҳалталабе нест. Қарорҳои ғайриконкрет, ки аз чунин ибораҳои умумӣ иборат буданд, қабул карда мешуданд: «ҳосилнокӣ баланд бардошта шавад», «сифати кор беҳтар карда шавад», «ба зуд-зуд ивазшавии кадрҳо хотима дода шавад» ва монанди инҳо. Аммо чӣ гуна метавон чунин қарорҳои умумиро иҷро кард ва иҷрои онҳоро тахти назорат қарор дод? Наметавон, аз ин сабаб талабот ҳам сахт набуд.

Акнун муносибати мо ба кор тағьир ёфтааст. Ҳоло дар участкаҳои на чандон пешқадам ҳам масъалаҳоро ҷиддан ба миён мегузоранд ва аз норасоиҳо чашм намепӯшанд. Дар қарорхое, ки қабул карда мешаванд, ибораҳои мутантан ва даъватҳои умумӣ вонамехӯранд: масъалаҳо ба таври конкретӣ ва амалӣ ба миён гузошта мешаванд. Ғайри ин мо дар ташкилоти ибтидоии партиявии худ бланкҳои махсуси супоришҳои партиявӣ ҷорӣ кардем. Дар онҳо дарҳол баъди маҷлис ё ҷамъомади бюрои партиявӣ ин ё он супориш ва мӯҳлати иҷрои он қайд карда мешавад. Бланк ба дасти супоришгирифта дода, аммо варақаи назорат то дами ба иҷро расидани супориш дар кабинети партиявӣ нигоҳ дошта мешавад.

**В. ҲОҶИЕВ.** Чӣ гӯям. Қори хуб аст. Ҳам назорат ба мушоҳида ме-

расад, ҳам масъулияти шахсӣ... Аммо бо ҷорӣ кардани ин бланкҳо вазъият чӣ гуна тағьир ёфт? Охир қабл аз ҳама натиҷаи ниҳоӣ муҳим аст.

**М. ҚУРБОНОВ:** Алҳол ба таъриф намеарзад. Тақрибан 70 фоизи қарорҳо айнан дар мӯҳлати муайяншуда ба иҷро мерасанд. Албатта, ин кам аст...

**С. АГАСАРЯН:** Камию зиёдӣ вобастаи нуқтаи сарҳисоб аст. Эҳтимол, ин масъалаи асосӣ ҳам набошад. Ба назари ман, гап дар сари он аст, ки миқдори супоришҳои партиявии сари вақт иҷрошаванда бо суръати беш аз пеш афзояд. Охир дар мо ҳам дар ибтидои азнавсозӣ миқдори қарорҳои иҷрошаванда қадре кам шуд. Ин, албатта, на ба сабабест, ки азнавсозӣ бағоят суст ба амал меояд. Талабот афзудааст, вале дар тафаккури роҳбарон ва баъзе коммунистон дигаргуние рух надодааст. Ва ин камҳавсалагиро аз байн бурдан кори осон нест. Мисоле меорам. Ҳоло дар мо кори шӯъбаҳои сарэнергетик ва сармеханик қаноатбахш нест. Азнавсозӣ гӯё ки ба коркунони ин шӯъбаҳо дахле накардааст. Дар ин ҷо интизом ва муташаккилӣ мувофиқи матлаб нест. Аз ин рӯ онҳо пеш нарафта, баръакс, дигаронро ба ақиб мекашанд. Аммо бисьёр чиз ба кори дақиқи ин шӯъбаҳо вобаста аст.

**В. ҲОҶИЕВ:** Барои чӣ шумо аз ин гуна коркунон ба таври партиявӣ талаб намекунед?

**С. АГАСАРЯН:** Талаб мекунем. Лекин онҳо алҳол услуби кори худро тағьир надодаанд, ба тарзи кӯҳна кор карданро афзал медонанд: мушкилиҳои мухталифи «объективӣ» меҷӯянд ва онҳоро далел меоранд. Саволе ба миён меояд: барои чӣ, гирем, ба коммунист М. Батурова, ки барои беҳбудии сифати маҳсулот кори зиёде ба сабут мерасонад ва ба коммунист Р. Ежкова, ки дар такмил додани ташкили меҳнат фаъолона ширкат меварзад, чунин «мушкилиҳо» дучор намешаванд?

**М. КОМИЛҶОНОВ:** Дуруст гуфтед: онҳое, ки мехоҳанд ва метавонанд кор кунанд, бешубҳа, бо мушкилиҳои зиёде рӯ ба рӯ мешаванд, вале ин мушкилотро бартараф месозанд. Аммо дигарон ҳар гуна далелу бурҳон меоваранд, ҳар қадамашонро бо амри курсинишинон мувофиқ карда, худро ҳимоя мекунанд. Савол меояд, ки чаро роҳбар ба кори, гирем, сармеханик бояд дахолат кунад? Чаро худи ӯ ташаббус ва кордонӣ зоҳир наменамояд?

Ман ба ин масъала ба сабаби зайл дахл кардам. Албатта, мо, ҳама роҳбарони хоҷагиҳо ва ташкилотҳои ҷамъиятӣ бояд дар алоқамандии мунтазаму қавӣ кор кунем. Ин равшан аст. Ҳамчунин он нукта равшан аст, ки бояд тақсимоти саҳеҳи вазифаҳо ва масъулияти ҷиддии шахсӣ бошад. Танҳо ҳамин тавр мо аз бемасъулиятӣ дар ҳама гуна кор — ҳам хоҷагӣ, ҳам партиявӣ, ҳам касабавӣ — раҳоӣ ёфта метавонем. Аммо ҳангоме, ки барои кор ҳама худро масъул мешуморанд, равшан аст, ки ҳеҷ касе масъул нест. Масалан, мо борҳо дар назди комиҷроияи район дар бораи ба дигар ҷо кӯчондани гаражҳое, ки назди девори комбинати мо воқеъ мебошанд, масъала гузоштем. Аммо комиҷроия ба зарурати ҳар гуна «мувофиқат» ва «мутобиқат» истинод намуда, масъаларо ҳал намекунад. Ҳол он ки ин гаражҳои хусусӣ гузаргоҳи хеле мувофиқест барои он ки бегонаҳо ба территорияи корхона дохил шаванд ва дуздӣ кунанд. Ин вазъият солҳо тағьир намеёбад. Бо дуздӣ беамон мубориза мебарем, аммо ҳеҷ аз байн намеравад. Ин масъала сирф масъалаи хоҷагӣ ба назар мерасад, вале масъалаи муҳими ахлоқӣ ва иҷтимоӣ ҳам мебошад. Охир мо, коммунистон, чи сон одамонро тарбия кунем ва дар ниҳоди онҳо эҳсоси хӯҷаиниро ташаккул диҳем, агар худамон қудрате надошта бошем, ки масалан, масъалаи душворро ҳал бикунем. Дар натиҷа одамон эҳсос мекунанд, ки ин ҳама гап асту кор пеш намеравад. Чӣ гуна мо обрӯю эътибор пайдо мекунем, ки дигаронро ба муборизаи зидди тороҷ кардани моликияти социалистӣ даъват намуда, худ ягон масъалаи конкретро ҳал карда натавонем?

Бинобар ин ман чунин андеша дорам: пеш аз он ки дигаронро ташвиқ кунем ва аз дигарон талаб намоем, ҳар яке аз мо бояд аз худ, аз рӯи меъёрҳои олӣ талаб бикунад. Ин аст, ба фикри ман, маънии асосии ифодаи «Азнавсозӣ ва ту». Масъулияти шахсӣ, ибрати шахсӣ ва фаъолияти шахсӣ — инҳоянд беҳтарии воситаи ташвиқу тарбияи одамон.

## Доираи нуфуз

**М. МИРЗОЕВА:** Баҳс дар хусуси ибрат ва масъулияти шахсии коммунист, ба назари ман, ниҳоят муҳим аст. Ман мехоҳам, ки онро идома диҳам, фақат аз паҳлуи дигар. Доираи нуфузи коммунист амалан дар коллектив аз чӣ иборат аст? Ӯ диққати асосии худро бояд ба чӣ ҷалб намояд? Мегӯянд: коммунист ба ҳама чиз кор дорад, ки ин нукта дуруст аст. Бо вуҷуди ин калимаи «ҳама чиз» чандон конкрет нест. Масъалаҳое ҳастанд хеле муҳим, ва масъалаҳое ҳастанд андаке муҳим. Аммо масъалаҳое низ ҳастанд, ки ба ҳалли онҳо ҳалли бисьёр проблемаҳо вобаста аст.

Ин нуктаро дар мисоли мактабамон шарҳ медиҳам. Чанде қабл муҳити носози коллективи педагогӣ ба кори дӯстонаю муттафиқона халал мерасонд. Бешак, мо ба хонандагон миқдори зарурии дониш медодем. Аммо оё метавон дар хусуси самарабахшии тарбияи маънавию идеявии бачаҳо сухан ронд, ҳангоме, ки миёни худи омӯзгорон ҳусни тафаҳҳуми комил вуҷуд надорад? Бисьёр вақт маҷлис ва шӯрои педагогии мо ба ҷои баёни ҳар гуна гилаву шиква табдил меёфт ва баъзе муаллимон эродҳои танқидии маъмуриятро бо азоби зиёд қабул мекарданд.

Вале мо, коммунистон, чӣ гуна рафтор мекардем? Асосан мекӯшидем ин низоъҳои хурдро аз байн бубарем, ки ба ҷанҷолҳои калон табдил наёбанд. Баъзан муваффақ мешудем, баъзан не. Бо вуҷуди ин муҳити ахлоқии коллектив беҳтар намешуд. Нутқи Михаил Сергеевич Горбачёв дар Пленуми июнии (с. 1986) КМ КПСС ба ҳаёти мо дигаргунии қатъӣ дохил кард. Ӯ рӯирост чунин гуфт: бисьёре аз мо солҳои дароз мекӯшанд, ки дар бораи камбудиҳо ҳарфе ба забон наоваранд ва онҳоро рӯпӯш кунанд,— дар сурате, ки комилан ба тарзи дигар рафтор кардан зарур аст. Тамоюлоти носолимро дар коллективҳо бояд ҷасурона бартараф сохт, дар хусуси онҳо бояд аз рӯи виҷдон, ошкоро сухан ронд ва якҷоя роҳи ҳалли проблемаҳои мавҷударо бояд ҷуст.

Инак, мо, коммунистон, маҳз аз рӯи ҳамин дастур ба кор шурӯъ намудем. Қарор додем, ки низоъҳоро рӯпӯш насозем, балки дар хусуси вазъи коллектив рӯирост, ба таври принципӣ гуфтугӯ кунем. Маҷлисҳои кушодаи партиявӣ ба минбари ин гуна гуфтугӯҳо табдил ёфтанд. Бюрои партиявӣ оид ба санҷиши кори ҳайати муаллимон ва расонидани ёрии методӣ ба омӯзгорон комиссияҳо ташкил кард. Акнун муаллимон дар бораи кори худ ҳисобот медоданд. Ҳоло дар системаи маорифи сиёсӣ мунтазам машғулият гузаронида мешавад. Коллективи агитаторон ва гурӯҳи ахборотчиёни сиёсӣ фаъолона кор мекунанд. Бо падару модарон робитаи қавӣ барқарор шудааст. Хуллас, барои ҳар кас кор пайдо шуд. Ин аст, ки имрӯз вазъият дар коллектив комилан тағйир ёфтааст. Хархашаву низоъҳои майда аз байн рафтанд. Бешубҳа, ҳанӯз норасоии бисьёре дучор мешавад. Аммо муҳим аст, ки мо муваффақ шудем дар муносибати байни одамон дигаргунӣ ба амал ояд ва онҳо ба худ ва ба якдигар аз рӯи меъёрҳои олӣ муносибат кунанд.

**В. ҲОҶИЕВ:** Дар воқеъ, дар мактаби № 3 кори коммунистон вақтҳои охир хеле вусъат ёфтааст. Натиҷаҳо низ фараҳбахшанд: хониши хонандагон беҳтар шуд, савияи шуурнокии онҳо рӯ ба афзоиш ниҳод. Албатта, алҳол дар бораи комьёбиҳо бо овози баланд сухан гуфтан барвақт аст, лекин дигаргунӣ, бегумон, дида мешавад. Аммо инро, мутаассифона, дар ҳаққи баъзе ташкилотҳои партиявӣ гуфта наметавонем. Ман дидаю дониста ба сӯҳбат рӯҳи танқидӣ мебахшам, зеро мо ин ҷо

на барои нутқҳои бошукӯҳ гирд омадем, балки барои он ки масъалаҳоеро мавриди муҳокима қарор диҳем, ки ҳанӯз ҳал нашудаанд. Бинобар ин мехоҳам таваҷҷӯҳи шуморо ба чунин масъала ҷалб кунам.

Мо мегӯем: доираи нуфузи партиявӣ. Рафиқа Мирзоева комилан ҳақ аст. Ҳангоме ки мо ҳамаи масъалаҳоро дар як вақт ҳал карданӣ мешавем, бемасъулиятӣ рух медиҳад ва коммунистон барои иҷрои вазифа худро ҷавобгар намешуморанд. Агар мо диққати худро ба масъалаҳои аз ҳама мураккаб ва асосӣ ҷалб намоем, дурусту самарабахш кор хоҳем кард. Ҷамъбасти маҷлисҳои ҳисоботӣ ва интихоботӣ дар ташкилотҳои партиявӣ бори дигар дурустии ин ақидаро собит кард. Умуман ин маҷлисҳо мӯътадил гузаштанд. Аммо дар баъзе гурӯҳҳои партиявӣ, ташкилотҳои партиявии цехҳои заводи «Тоҷиккабель», муассисаи нақлиёти автомобилии № 13 ва институти тарбияи ҷисмонӣ сафсатаю ваъдаҳои беасоси зиёде баён шуданд. Агар ин ҳарзаҳои авомфиребонаро як сӯ гузорем, маълум мешавад, ки ҳам роҳбарон, ҳам коммунистони қаторӣ дар амал чизе нагуфтаанд. Аммо кор чӣ гуна аст? Гӯё ки бад нест. Маҷлисҳо гузаронида, қарорҳо қабул карда мешаванд... Лекин агар бипурсем, ки чӣ кореро ба субут расонидаанд? Аслан, ҳеҷ коре. Ин ҳол дар ҳама ҷое рӯй медиҳад, ки он ҷо кори партиявиро дуруст ба роҳ монда наметавонанд, якбора ба ҳама кор сар мекунанду баъд ба шикоят медароянд, ки «фурсат намерасад». Албатта, бисёре аз ин гуна роҳбарони гурӯҳҳои партиявӣ ва ташкилотҳои партиявии цехҳо иваз карда шуданд.

**Ю. ПИКЕЛЬ:** Аммо, ба ақидаи ман, бо ин тамоми масъалаҳоро наметавон ҳал кард. Ин ҷо ман мехоҳам дар ҳаққи комитети партиявии район якчанд мулоҳизаи танқидӣ баён кунам. Оё ягон маънӣ дошт, ки маҷлисҳои ҳисоботӣ ва интихоботиро интизор шавем, то дар хусуси камбудиҳои кор, ин ё он котибон ва ташкилотчиёни гурӯҳҳои партиявӣ сухан ронем. Охир фаъолияти умуман корхонаҳо ва гурӯҳҳои алоҳидаи структуриро комитети партиявии район мунтазам мавриди таҳлил қарор медиҳад. Ва агар мушоҳида шавад, ки шахсе вазифаи худро иҷро карда наметавонад, ёрии дигаронро қабул намекунад ва тарзи корашро дигар кардан намехоҳад, — ба назари ман, мунтазири маъракаи ҳисоботу интихобот шудан нашояд. Вазъиятро якбора, фавран ислоҳ кардан зарур аст.

Умуман, ба фикри ман, комитети партиявии район ва бюрои онро зарур аст, ки ба вазъи кор дар ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ фаъолонатар таъсир расонад. Ташаббуси арзишманди коллективи заводи автомобили Волгаро дар хусуси чор рӯз дар сохтмони объектҳои социалию маишӣ ва манзил бепул кор кардан мисол меоварам. Ин ташаббусро дар район қариб 40 коллективи меҳнатӣ дастгирӣ намуд, ки қобили таваҷҷӯҳ аст. Аммо коллективҳои дигар хомӯшӣ ихтиёр карданд. Ҷаро комитети партиявии район диққати коммунистонро ба зарурати вусъат додани кори тарбияи сиёсӣ ва фаҳмондадиҳии байни одамон бештар ҷалб накард? Ё дар мо тамоми масъалаҳои соҳаи социалию маишӣ ва манзил ҳал шудаанд? Албатта, не.

**В. ҲОҶИЕВ:** Шумо, Юрий Анатольевич, комилан ҳақ ҳастед, мулоҳизаи танқидии шуморо пурра ба эътибор мегирем.

**Ю. ПИКЕЛЬ:** Мехоҳам дар бораи коллективамон, дар бораи коммунистони управленияи троллейбусҳо чанд сухан гӯям. Мо чунин мешуморем, ки пурзӯр шудани танқид ва худтанқидӣ талаби асосии айём аст. Танҳо муҳити серталабӣ аз ҳама, талаби партиявӣ аз ҳар кас имкон медиҳад, ки ба кори иҷрошуда баҳои воқеӣ диҳем ва бо муваффақиятҳо саргарм нашуда, ба пеш ҳаракат кунем. Ҳамбастаи ин мо диққатро ба чунин шакли назорати кор, мисли ҳисоботи коммунистон, роҳбарони ҷузъҳо ва умурҳои мухталиф басо зиёд кардем. Мисол, чанде пеш дар ҷамъомади бюрои партиявӣ ҳисоботи сардорони маршрути № 4 ва шӯъбаи ҷамъкунии пули ғуншударо шунидем. Нуқсонҳои кори онҳо ни-

шон дода, барои барҳам задани норасоиҳо ва беҳбудии фаъолияти умурҳои дахлдор тадбирҳо андешида шуданд. Ҳамагӣ соли гузашта мо роҷеъ ба масъалаҳои гуногун — дар бораи иҷрои талаботи Устави КПСС, вазъи интизоми меҳнат ва истеҳсолӣ, мубориза бар зидди мастигарӣ ва майпарастӣ, даромади муфт ва ғайра — ҳисоботи понздаҳ роҳбарро гӯш кардем.

## Омили инсонӣ

**В. ГРИНЕВА:** Эҳтимол, коммунистони ташкилоти партиявии мо бо эҳтиёҷот ва дархостҳои одамон аз ҳама бештар наздик ва бевосита алоқаманд бошанд. Охир участкаи истифодаи истиқоматгоҳҳо ҷоест, ки одамон ба он бо масъалаҳои мухталифе, ки ба маишат ва фароғати онҳо — хуллас, ба бисьёр масъалаҳои социалӣ дахл доранд, муроҷиат мекунанд. Мо мекӯшем, ки онҳоро дар кӯтоҳтарин мӯҳлат ҳал намоем, мисол, хоҳ аз крани касе об мечакида бошад, хоҳ режими паспортӣ халал ёфта бошад. Аммо на ҳамеша дархостҳоро иҷро карда метавонем. Чаро? Сабабҳо бисьёранд ва ба ҳама маълуманд: кадрҳо, масолеҳи бинокорӣ, таҷҳизоти сантехникӣ ва ғайра намерасанд. Вале ин маъно надорад, ки мо даст ба киса зада, ҳар гуна мушкилотро баҳона карда, бекор мешинем. Агар ҳар бошанда барои дуруст нигоҳ доштани хонаи худ ғамхорӣ кунад, теъдоди талабномаҳо ба корҳои таъмир ва зарурат ба қисмҳои эҳтиётию масолеҳ хеле кам мешавад. Резерви асосии мо дар ҳамин ҷост. Мо дар боби тарғиби муносибати ғамхоронаю дилсӯзона кор мебарем. Акнун дар саҳни ҳавлиҳо, дар майдончаҳои агитационӣ ва бевосита дар хонаҳо ин гуна сӯҳбатҳо баргузор мешаванд. Коммунистон И. Назаров, М. Савицына, Г. Иванов ва дигарон дар ин роҳ кори зиёде ба субут мерасонанд. Мо ба ин кор лекторони ҷамъияти «Дониш», духтурон ва муаллимонро низ ҷалб менамоем. Чунин дигаргунӣ дар кори мо аллакай натиҷаи дилхоҳ бахшида истодааст. Дида мешавад, ки теъдоди талабномаҳо ба ин ё он навъи таъмир кам шуд, аз ин рӯ талабот ба қувваи кории иловагӣ ва ба маснуоту масолеҳи камьёб ҳам хеле кам гардид.

**А. СУВОРОВ:** Шояд ба шумо маълум бошад, ки чанде пеш дар заводи арматураи ба номи Орҷоникидзе кор ба ду по мелангид. План ба иҷро намерасид. Вале ҳоло коллектив дар қатори коллективҳои пешқадам ҷой гирифтааст. Чӣ кор кардем, ки аз ақибмонӣ раҳоӣ ёфтем? Бидуни фурӯтании бардурӯғ мегӯям: танҳо аз ҳисоби сафарбар кардани захираҳои дохилӣ, муташаккилӣ, хуллас, тавассути омили инсонӣ, ки дар ин хусус ҳоло бисьёр сухан меронанд. Масъалаҳои кори ташкилии партиявиро мисол мегирем. Дар мо пештар участкаҳои истеҳсолие вуҷуд доштанд, ки дар онҳо гурӯҳҳои партиявӣ набуданд. Мо дар ин участкаву бригадаҳо гурӯҳҳои партиявӣ ташкил дода, бо ҳамин тамоми звеноҳои истеҳсолиро таҳти назорати партиявӣ гирифтем. Дар ҷойҳое, ки ҳанӯз гурӯҳҳои партиявӣ нестанд, ташкилотчиёни партиявӣ кор мебаранд.

Ҳоло мо давраи басо ҷиддӣ ва масъулиятнокро аз сар мегузаронем: кори бо техникаи нав ҷиҳозонидани завод оғоз меёбад. Моро душвориҳо ва мушкилоти зиёде интизоранд. Аммо на роҳбарон, на комитети партиявӣ дар рафъу ҳалли онҳо фақат «бо худ» маҳдуд намешаванд. Дар ҳамаи гурӯҳҳои партиявӣ ва ташкилотҳои партиявии цехҳо вазифаҳои пешбинишуда мавриди муҳокимаи фаъолона қарор мегиранд ва роҳҳои иҷрои онҳо ҷуста мешаванд.

Чанде қабл мо доири қобилияти ташкилотҳои партиявӣ конкурс гузаронидем. Ҷамъбасти он равшан ба мо нишон дод, ки дар кадом самт кор бурдан зарур аст ва норасоиҳо бештар дар куҷоҳо ба назар мерасанд. Ба масъалаҳои ташкили мусобиқаи социалистӣ ва иштироки шахсии ҳар коммунист дар кори тарбияи сиёсӣ диққати махсус додан зарур

меояд. Мо чунин мешуморем, ки вазифаи аввалиндараҷаи аъзои партия ин аст, ки оташи ғайратро дар замири одамон барафрӯзад ва дар иҷрои планҳои давлатӣ ва ӯҳдадориҳои социалистӣ ҳар чӣ бештар шахсан ҳисса гузорад.

## Комитети партиявии район ва ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ

**Иштирокдорони сӯҳбат хотирнишон сохтанд, ки комитети партиявии район солҳои охир роҳбарнро ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ хеле беҳтар карда, дар фаъолияти худ ба онҳо бештар такья менамояд. Котибон, мудирони шӯъбаҳо ва инструкторҳо акнун бештар ба маҳалҳо мераванд. Дар сӯҳбат зикр шуд, ки коркунони комитети партиявии район ба маҳалҳо рафта, аввал назди котиби ташкилоти партиявӣ мераванд, ки пештар на ҳамеша ин ҳодиса ба назар мерасид. Чунин нукта ҳам қобили қайд аст, ки ҳамаи коркунони комитети партиявии район на бо роҳбарони хоҷагиҳо, балки бо котибони ташкилотҳои партиявӣ робита барқарор менамоянд. Хуллас, комитети партиявии район ба сарварони партиявӣ наздиктар шуда, ба онҳо конкреттару гуногунтар ёрӣ мерасонад.**

**В. ҲОҶИЕВ:** Коркунони комитети партиявии район дар асоси таҷрибаи худ ба чунин хулоса омаданд: ҳар қадар ки робитаи комитет бо звеноҳои поёнии худ қавитар бошад, ҳамон қадар онҳо беҳтар амал мекунанд ва қобилияташон фузунтар мешавад. Вақтҳои охир ин робита мустаҳкам шуда, натиҷаҳои мусбат дод. Дар маркази диққати мо ҳамеша масъалаҳои муҳиме, мисли ҷогузории қувваҳои партиявӣ, баланд бардоштани мақоми маҷлисҳои партиявӣ, пурзӯр шудани назорат ва санҷиши иҷрои вазифа ва ғайра, қарор доранд. Тадбирҳои мо оид ба беҳбудии кори ташкилотчигӣ самарабахштар шуданд. Муҳимаш он аст, ки мо акнун сарварони партиявӣ ва имконоти онҳоро хубтар медонем.

Ёрии мо ба звеноҳои поёнӣ аз дуруст тартиб додани плани тамоми кор сар мешавад. Мо ба маҳалҳо рафта, ба котибон ёрӣ мерасонем, ки дар ҳалли масъалаҳои ташкилӣ, идеологӣ ва хоҷагӣ звеноҳои асосиро ҷудо кунанд. Дар тамоми ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ журналҳои боздиди коркунони комитети партиявии район мавҷуданд, ки дар онҳо мулоҳизаю тавсияҳои онҳо навишта мешаванд.

Шунидани ҳисобот дар бораи фаъолияти ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ шакли хуби амалии ёрирасонӣ мебошад. Дар ҷамъомадҳои бюро масъалаҳои омода сохтан ва гузаронидани маҷлисҳои партиявӣ, аз тарафи коммунистон иҷро шудани талабҳои Устав мунтазам мавриди муҳокима қарор мегиранд. Мо кӯшиш мекунем, ки сарварони партиявиро ҳар чӣ бештар бо таҷрибаи кори партиявӣ мусаллаҳ намоем. Хулласи калом, ҳама кор ба хотири он аст, ки ташкилотҳои партиявии мо тамоми неруи эҷодии худро боз ҳам ғаюронатар сафарбар карда таванд.

**Аз дархост ва таклифҳое, ки дар назди комитети партиявии район гузошта шуданд.** Таҳсили котибони ташкилотҳои партиявӣ беҳбудии методика ва инъикоси таҷрибаи пешқадамро тақозо дорад. Алҳол ҳодисаҳои маҷлиспарастӣ ва коғазбозӣ барҳам дода нашудаанд.

* * *

Мубодилаи рӯирости афкор доир ба як силсила масъалаҳо ва муайян кардани роҳҳои минбаъда баланд бардоштани қобилияти ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ — ин аст хулосаи асосие, ки аз сӯҳбати назди «мизи мудаввар» бармеояд. Хотирнишон шуд, ки комитети партиявии район ва звеноҳои поёнии он оид ба баланд бардоштани дараҷаи кори ташкилотчигӣ ва сиёсӣ кори зиёдеро анҷом додаанд. Баробари ин дар фаъолияти онҳо камбудиҳо ба назар мерасанд. Алҳол комитети партиявии район ва ташкилотҳои ибтидой барои баланд бардоштани шуури сиёсии омма, вусъати фаъолияти меҳнатӣ ва ҷамъиятии онҳо, то ки тезонидани суръати прогресси илму техника самараи зиёдтаре диҳад, ба қадри кофӣ саъю кӯшиш намекунанд.

Дар сӯҳбати назди «мизи мудаввар» танҳо ба як қисми масъалаҳое дахл карда шуд, ки ташкилоти ибтидоии партиявӣ машғули онҳост. Мо умедворем, ки хонандагони мо — ташкилотчиёни гурӯҳҳои партиявӣ, котибони ташкилотҳои цехӣ ва ибтидой, дигар коркунону фаъолони партиявӣ сӯҳбатро дар саҳифаҳои журнал идома медиҳанд ва андешаҳои худро роҷеъ ба масъалаҳое баён мекунанд, ки афзудани қобилияти ташкилотҳои партиявӣ аз бисьёр ҷиҳат вобастаи онҳост.

# БАПЛАНГИРИИ СОҲАИ СОЦИАЛИИ ДЕҲОТ

**Х. УМАРОВ,**
*номзади илми иқтисодӣ*

СЪЕЗДИ XXVII КПСС вазифаҳои таъхирнопазири тараққии соҳаи социалии мамлакат, баланд бардоштани роли он дар ташаккули шахсияти ҳамаҷониба инкишофьёфта ва гузаштанро ба сифати нави тараққии иқтисодиёт ба миён гузошт. Қотиби генералии КМ КПСС М. С. Горбачёв дар Маърӯзаи сиёсӣ дар съезд чунин гуфт: «Масъалаҳои сиёсати социалӣ, ғамхорӣ дар ҳаққи одам ҳама вақт дар маркази диққати партияи мо буданд.

Соҳаи социалӣ манфиати синфҳо ва гурӯҳҳои социалӣ, миллату халқиятҳо, муносибатҳои ҷамъият ва шахс, шароити меҳнат ва маишат, саломатӣ ва истироҳатро дар бар мегирад. **Натиҷаҳои фаъолияти иқтисодӣ, ки ба манфиатҳои ҳаётии меҳнаткашон оиданд, маҳз дар ин соҳа амалӣ мегарданд, мақсадҳои олии социализм маҳз дар ҳамин соҳа таҷассум меёбанд».**

Дар замони социализм мавҷуд будани тамоили объективии ташаккульёбии якхелагии социалии ҷамъият тадриҷан бартараф кардани фарқияти дараҷаи тараққиёти соҳаи социалии байни воҳидҳои гуногуни территориявии мамлакат (республикаҳои иттифоқӣ, ноҳияҳои иқтисодӣ, кишвару вилоятҳо, районҳои маъмурӣ), байни шаҳру деҳотро тақозо менамояд. Ба ин муносибат тезонидани тараққиёти социалии деҳоти як қатор ноҳияҳои мамлакат аҳамияти махсус пайдо мекунад. Ба ҷумлаи онҳо РСС Тоҷикистон ҳам дохил мешавад.

Дараҷаи назар ба ноҳияҳои дигар баландтари меҳнатталабии истеҳсолии маҳсулоти хоҷагии қишлоқ ва соҳаҳои дигари комплекси агросаноатӣ, дараҷаи пасти истифодабарии техника дар районҳои қишлоқии сераҳолӣ нишонаҳои мавҷуд будани қувваи барзиёди корӣ мебошад. Дар сурати дар миқьёси мамлакат хеле баланд будани афзоиши аҳолӣ дар деҳоти Тоҷикистон дараҷаи бо муассисаҳои томактабӣ ва беруназмактабӣ фаро гирифта шудани кӯдакон, бо муассисаҳои нигаҳдории тандурустӣ, тарбияи ҷисмонӣ, хизматрасонии маишӣ ва соҳаҳои дигари инфраструктураи социалӣ таъмин будани онҳо аз ҳама паст аст. Фарқи байни дараҷаи даромад ва истеъмолоти аҳолӣ дар шаҳр ва деҳот низ калон аст. Гуфтан кофист, ки дар соли 1985 ҳаҷми муомилоти мол ба ҳисоби ҳар сари аҳолӣ дар шаҳр 1.285 сӯм, дар деҳот 327 сӯмро ташкил намуд. Барои муқоиса қайд кардан мумкин аст, ки ин нишондиҳанда дар деҳоти умуман мамлакат ба 675 сӯм, дар деҳоти РСФСР ба 882 сӯм расид.

Дар бораи тараққии нокифояи соҳаи социалии деҳот истифодабарии вақти холӣ низ шаҳодат медиҳад. Сокинони деҳот барои хондани газетаю журналҳо, адабиёти бадеӣ назар ба коргарону хизматчиёни саноат ду баробар камтар вақт сарф мекунанд. Колхозчизанон назар ба коргарзанон барои тарбияи кӯдакҳо ду баробар, барои шуғли писандида се баробар кам вақт сарф мекунанд.

Зарурати ба куллӣ тағьир додани вазъияти мавҷуда, ба амал баровардани маҷмӯи тадбирҳои тезонидани суръати тараққии соҳаи социалии деҳот маҳз аз ҳамин бармеояд.

Амалияи имрӯзаи тартиб додан ва амалӣ гардондани планҳои тараққиёти социалии деҳоти республика муносибатҳои мавҷудаи тараққиёти планӣ ҷамъияти социалистиро инъикос намекунад. Баҳисобгирии қонунҳои объективии тараққиёти ҷамъият дар планкашӣ характери эмпирикӣ дорад. Чун қоида, талабҳои муайяне ба назар гирифта мешаванд, ки ё аз зарурати ҳалли проблемаҳои социалии аз нуқтаи назари манфиатҳои соф истеҳсолӣ ногузир бармеоянд ё ки ифодаи ҷиҳатҳои муайяни программаҳои умумииттифоқии тараққии социалӣ (афзоиши даромади аҳолӣ, кам шудани меҳнати зӯрталаби дастии ихтисосноталаб, солимгардонии муҳити табиӣ ва амсоли ин) мебошанд.

Таҷриба нишон медиҳад, ки баробари гузаштан ба звеноҳои поёнии хоҷагии халқ дараҷаи илмию назариявии планҳои тараққии соҳаи социалӣ паст мешавад. Дар колхозу совхозҳо, ташкилотҳои байниҳоҷагӣ ва дигар шаклҳои иттиҳод ба планкашии социалӣ назар ба зинаи баландтарини хоҷагии халқ камтар диққат медиҳанд.

Дар зинаҳои поёнии хоҷагии халқ проблемаю процессҳои тараққии соҳаи социалӣ бояд тавассути амали системаи қонунҳои иқтисодии социализм, дар сурати риояи шартҳои зерин баррасӣ гарданд:

а) ошкор кардан ва баҳодиҳии илмӣ ба аҳамияти ҳалли проблемаҳои муҳимтарини тараққиёти социалию иқтисодӣ барои коллектив;

б) асоснок кардани ҳалли онҳо дар асоси тезонидани тараққиёти социалӣ ва талаботи қонунҳои иқтисодии социализм.

Чунин муносибат имкон медиҳад, ки мақсадҳои асосии тараққиёти соцалии коллективи меҳнатӣ, ноҳияи маъмурии қишлоқ, зинаҳои дигари хоҷагии халқ аниқ муайян карда, нишондиҳандаҳои тараққиёти социалӣ аниқ карда шаванд, ки иҷрои онҳо динамикаи тараққии социалиро метезонад ва сифати онро баланд мебардорад. Барои мисол чунин нишондиҳанда, монанди микдори ҷои корро дар корхонаҳои хоҷагии қишлоқ нишон додан мумкин аст. Ин нишондиҳанда алҳол дар план пешбинӣ карда намешавад. Вале дар шароити фаровонии қувваи корӣ дар деҳот дар амалияи планкашии социалию иқтисодӣ ҷорӣ намудани он талаботи тамоми системаи қонунҳои иқтисодии социализм мебошад. Бидуни аниқ муқаррар кардани ҷойҳои кор гузориши масъалаи ба назар гирифтани талаботи қонуни асосии иқтисодии социализм (инкишофи ҳамаҷонибаи шахсият, комилан ва ҳаматарафа таъмин кардани талаботи моддӣ ва маънавӣ, қонеъ гардондани талабот ба меҳнат), қонуни тараққии планӣ (мутаносибии байни ҷойҳои кор ва маҷмӯи қувваи коргарӣ, қувваи истеҳсолкунандаи меҳнат ва ҷойҳои кор), қонуни тақсимот мувофиқи меҳнат (таносуби байни меъёри меҳнат ва меъёри истеъмол), қонуни баровардани қусури сарфи қувваи корӣ (ҳаҷми арзишҳои истеъмолии барои барқароркунии пурраи сарфи қувваи фикрӣ ва ҷисмонии одам) ғайриреалӣ мебуд. Фаровонии ресурсҳои меҳнатӣ дар роҳи амалии қонуни афзоиши доимии ҳосилнокии меҳнат монеаи ҷиддӣ мебошад. Дар деҳот зиёд будани қувваи корӣ сабаби асосии васеъ истифода бурдани меҳнати дастии ихтисосноталаб ва, аз ин рӯ, сабаби мавҷуд набудани заминаи ҳавасмандгардонӣ барои баланд шудани дараҷаи касбии аҳолӣ мебошад.

Дар солҳои охир оид ба баланд бардоштани самараи баплангирии соҳаи социалии деҳот як қатор чораҳо дида щуданд. Мувофиқи қарори КМ КПСС, Президиуми Совети Олии СССР ва Совети Вазирони СССР «Дар бораи тадбирҳои минбаъд ҳам баланд бардоштани ролу масъулияти Советҳои депутатҳои халқӣ барои тезонидани тараққиёти социалию иқтисодӣ дар партави қарорҳои съезди XXVII КПСС» ҳуқуқҳои Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ, аз ҷумла Советҳои районӣ ва қишлоқӣ дар мутобиқгардонии фаъолияти ҳамаи корхонаю муассисаҳои деҳот оид ба

тараққӣ додани базаи моддию техникии соҳаи социалӣ, мутамарказонии ресурсҳои молиявӣ ва моддии онҳо барои тезонидани суръати ба истифодадиҳии манзил, дигар объектҳои социалию маданӣ ва социалию маишӣ хеле васеъ мегарданд.

Зинаҳои поёнии хоҷагии халқ ҳоло барои тараққии социалӣ имкониятҳои бештаре доранд. Вале аксар вақт асоси ориентирҳои муҳимтарини тараққиёти социалии коллективҳои меҳнатӣ, пунктҳои аҳолинишин ва районҳои маъмурии қишлоқро на манфиатҳои умумихалқӣ, балки манфиатҳои маҳдуди идоравӣ ташкил менамоянд. Системаи мавҷудаи касбинтихобкунии ҷавононро мисол мегирем. Вай талаботи ҳақиқии инкишофи қувваҳои истеҳсолкунандаи ноҳияро инъикос намекунад: дар сурати фаровонии қувваи корӣ дар деҳот қариб 70 фоизи хонандагони синфҳои болоии мактабҳои миёнаи қишлоқ таълими меҳнатиро дар колхозу совхозҳо ва танҳо 4,6 фоизи онҳо дар корхонаҳои саноатӣ мегиранд. Чунин таносуб ба иҷрои муваффақиятноки вазифаҳои мувофиқи план тақсимкунии ресурсҳои меҳнатии деҳот ба нафъи саноат ва дигар соҳаҳои хоҷагии қишлоқ, афзун намудани саҳми республика ба инкишофи қувваҳои истеҳсолкунандаи минтақаҳои дигари мамлакат халал мерасонад.

Дар кори баплангирии тараққии соҳаи социалӣ на танҳо равнақи фаъолияти Советҳои маҳаллӣ муҳим аст. Манфиатҳои умумихалқӣ, умумидавлатӣ то ба Советҳои маҳаллӣ ва ба воситаи онҳо то ба ячейкаҳои ибтидоии ҷамъият расондани нишондиҳандаҳои ба дараҷаи олии замонавӣ ташаккульёбии шахсиятро талаб менамоянд. Ин бояд ба масъулият барои иҷрои нишондиҳандаҳои асосии планҳои тараққиёти социалии коллективҳои меҳнатии деҳот, маҳалҳои аҳолинишин, районҳои маъмурӣ ва вилоятҳо ҳам дахл дошта бошад. Зеро маълум аст, ки барои иҷро нагардидани плани истеҳсоли пахта, ширҷӯшӣ, наафзудани вазни чорво шахсони гунаҳкор ҷазо мебинанд. Вале барои сари вақт ба кор наандохтани объектҳои социалию маданӣ, барои структураи ғайриоқилонаи хароҷоти шахсии аҳолӣ, ҳолати ғайриқаноатбахши санитарию гигиении деҳот ва дигар норасоиҳои ба ин монанд гунаҳкорон қариб ҳеҷ гоҳ ба ҷавобгарии маъмурӣ кашида намешаванд.

То давраи ҳозира дар маҳалҳо бо ресурсҳои моддӣ ва меҳнатӣ таъминкунии тадбирҳои пешбинишудаи тараққии социалии деҳот, коллективҳои меҳнатӣ, районҳои маъмурӣ аз рӯи принципи бақиявӣ ба амал бароварда мешавад. Партия ба куллӣ тағйир додани чунин муносибатро талаб менамояд. М. С. Горбачёв дар нутқаш дар маҷлиси фаъолони ташкилоти партиявии кишвари Хабаровск чунин қайд кард: «Агар роҳбарони хоҷагӣ соҳаи социалиро фаромӯш кунанд, онро ба «фардо» гузоранд, пас он гоҳ, ман рӯирост мегӯям, ки планҳои мо барбод меравандо...».

Дараҷаи баплангирии соҳаи социалии деҳот аз дараҷаи баплангирии соҳаи истеҳсолии он ҳанӯз паст аст. Чунон ки маълум аст, дар програмаҳои истеҳсолӣ робитаҳои берунии корхонаю ташкилотҳо ва иттиҳодияҳо, ки тадриҷан такмил меёбанд ва ин талаботи объективии тараққиёти собитқадамонаи иқтисодиёти социалистӣ мебошад, каму беш ба эътибор гирифта мешаванд. Инро дар хусуси планҳои тараққиёти социалӣ гуфтан мумкин нест. Бо вуҷуди ин ба марҳалаи ҳозира афзоиши таъсири мутақобилаи шаҳру деҳот, худи корхонаҳои хоҷагии қишлоқ хос мебошад. Равобити тарафайни деҳот ва корхонаҳо — қисмҳои таркибии комплекси агросаноатӣ, колхозу совхозҳо ва шаҳр мураккаб мегардад. Ин алоқаҳои байниҳамдигарӣ доираи торафт васеи масъалаҳои социалиро дарбар мегирад. Ба ҷумлаи онҳо, масалан, ҳаракати қувваи корӣ, аз ҷумла озод гардидан, тайёр ва минбаъд тақсим кардани он, миграцияи аҳолӣ, структура ва динамикаи даромади пулӣ ва натуралӣ, тараққиёт ва ободонии маҳалҳои аҳолинишин, ташаккул ёфтану амал кардани инфраструктураи социалӣ ва ҳоказо дохил мегарданд. Табиист, ки алоқаҳои беруниро ба назар нагирифта, тартиб додан ва амалӣ гардондани планҳои тараққиёти социалӣ боиси паст шудани роли ин планҳо дар ҳалли му-

ҳимтарин проблемаҳои социалие мегардад, ки дар назди коллективҳои меҳнатӣ ва унсурҳои структураи социалию масканин деҳот истодаанд.

Мутобиқати нишондиҳандаҳои тараққиёти социалӣ дар планҳои территориявӣ ва идоравӣ ҳам вуҷуд надорад. Дар амал планҳои тараққиёти социалии колхозу совхозҳо, корхонаҳои байнихоҷагӣ ва иттиҳодияҳо, истеҳсолоти индустриалии деҳот ва шаҳрҳои ба он наздик мутобиқ кунонда намешаванд. Баплангирии алоқаҳои ҳамдигарии корхонаҳои комплекси агросаноатӣ ва иттиҳодияҳое, ки ба он дохил намешаванду аммо дар территория ва ё дар шафати территорияе амал мекунанд, ки ваколати Советҳои маҳаллӣ ба онҳо дахл дорад, тағьироти куллиро тақозо мекунад. Номутобиқии алоқаҳои ҳамдигариро дар мисоли корхонаҳои тобеи иттифоқӣ, ки ба ҳайати комплекси территориявии истеҳсолии Ҷануби Тоҷикистон дохиланд, аз ҷумла дар мисоли иттиҳодияи «Тоҷикхимпром» ва совхозҳое, ки дар шафати корхонаҳои он воқеъ гардидаанд, дидан мумкин аст. Ин боиси бисьёр ҳодисаҳои манфӣ мешавад: дар як вақт сохта шудани объектҳои социалию маданӣ ва социалию маишии таъиноташон якхела, гузариши ғайрипланнии коркунон аз як корхона ба корхонаи дигар, дар сурати дар деҳаҳои наздикӯҳии районҳои Ленин ва Ёвон зиёд будани қувваи корӣ ба иттиҳодияи «Тоҷикхимпром» коргарон аз Душанбе ҷалб карда мешаванд. Ҳол он ки дар сурати ба роҳ мондани тайёрии зарурии касбӣ шумораи кадрҳои маҳаллиро хеле зиёд кардан мумкин мебуд.

Самараи баплангирии соҳаи социалии деҳот дар сурати афзоиши рафтуомади аҳолӣ аз бисьёр ҷиҳат ба алоқаҳои байнирайонӣ, байниминтақавӣ вобаста мебошад Тадқиқот нишон медиҳад, ки аз 30 то 55 фоизи аҳолии марди қобили меҳнати деҳаҳои наздишаҳрӣ дар шаҳрҳо ва маҳалҳои типи шаҳрӣ кор мекунанд. Аз тарафи дигар, солҳои охир дар районҳои кӯҳӣ ва баландкӯҳ бисьёр қишлоқҳо аз нав барқарор гардиданд. Аҳолии онҳоро асосан одамони аз районҳои серодами водиҳо омада ташкил менамоянд. Дар асоси қабули муташаккилонаи қувваи коргарӣ шумораи шахсоне, ки ҷои истиқомати худро иваз мекунанд, меафзояд. Дар давоми чанд соли охир аз Тоҷикистон ба як худи кишвари Хабаровск 575 оила муҳоҷират кард. Меҳнаткашони республика ба кори азхудкунии сарватҳои табиии ноҳияҳои шимолӣ фаъолонатар ҳамроҳ мешаванд. Онҳо бо усули вахтаи экспедиционӣ дар корҳои пармакунӣ, ҷангалбурӣ иштирок менамоянд. Шумораи торафт зиёди ҷавонони республика дар омӯзишгоҳҳои касбҳои техникии РСФСР таҳсил мекунанд. Соли 1986 ба он ҷо 6 ҳазор кас рафт. Чунон ки статистика шаҳодат медиҳад, бештар аз 30 фоизи категорияи мазкури аҳолӣ баъди хатми омӯзишгоҳҳо дар ҷойҳои таҳсили худ муқимӣ мемонанд. Ин зуҳурот бояд дар планҳои тараққиёти социалии ҳам районҳое, ки аз он ҷо одамон мекӯчанд ва ҳам районҳои маскангирифтаи кӯчандаҳои деҳот инъикос ёбад.

Агар баъзе проблемаҳои берун аз ҳудуди деҳот мавҷудбударо ҳал кардан муяссар мегардид, процесси ҳаракати аҳолии деҳоти республика боз ҳам вусъат меёфт. Масалан, дар шаҳрҳои хурд муҳайё кардани шароитҳои манзилию маишӣ ва социалию маданӣ ба кӯчидани одамон аз деҳаҳои қувваи кориашон барзиёд мусоидат мекард. Инро дар планҳои тараққиёти социалии шаҳрҳои хурду миёна, районҳои сохтмони объектҳои калони саноатӣ ба эътибор гирифтан мувофиқи мақсад мебуд.

Дар кори баплангирӣ дар байни ташкилотҳое, ки тараққии соҳаи социалӣ ба ӯҳдаи онҳо гузошта шудааст, низ номутобиқатӣ ҷой дорад. Масалан, тараққии маданиятро на танҳо Советҳои қишлоқ, колхозу совхозҳо, балки управленияҳои маданият низ ба нақша мегиранд. Бо ҳалли масъалаҳои хизмати маишӣ бошад, управленияҳои хизмати маишии комитетҳои иҷроияи районӣ, иттифоқи матлуботи район, колхозҳо ва совхозҳо машғул мешаванд. Дар соҳаҳои савдо ва хӯроки умумӣ, маориф ва тарбияи ҷисмонӣ низ вазъият ҳамин хел аст.

Хӯди муносибат ба планкашии социалӣ мӯҳтоҷи такомулот аст. Дар ин бобат дар миқьёси мамлакат ва республика ва дар корхонаҳо таҷрибаи муайяне ҳосил карда шудааст. Вале дар соҳаҳо масъалаҳои планкашии социалӣ ҳанӯз муфассал ҳал карда нашудаанд. Азнавсозии ин кор ташаккул додани шахсияти ҳаматарафа инкишофьёфта, ба дараҷаи баланд таъмин кардани талаботи оқилонаи аҳолии деҳот, ба ҳам наздик кардани нишондиҳандаҳои тараққии социалии шаҳру деҳотро тақозо мекунад. Проблемаҳои тараққиёти социалие, ки дар назди коллективҳои меҳнатӣ истодаанд, дар сурати дар планҳои тараққиёти социалии райони маъмурӣ, вилоят, кишвар ва ҳамчунин соҳа инъикос гардиданашон пурра ва самаранок ҳал шуда метавонанд.

Ҳамин тавр, проблемаҳои муҳимтарини тараққиёти социалии деҳотро фақат дар сурати алоқамандии зичи планҳои тараққиёти социалии тамоми соҳаҳои хоҷагии халқ ҳал намудан мумкин аст. Дар кори органҳои планкашӣ мавҷуд набудани мутобиқат боиси афзудани номутаносибӣ дар соҳаи социалӣ мегардад. Ба ин номутаносубии байни мардону занони машғули меҳнати ихтисоснуталаби дастӣ, байни дараҷаи дониши талабаҳои мактабҳои маълумоти умумии деҳот ва шаҳрҳо, байни андозаи мутлақ ва самараи истифодабарии вақти холии аҳолӣ, байни дараҷаи маҷмӯи даромад ва структураи истеъмоли аҳолиро дохил кардан мумкин. Дар маҳалҳои қишлоқии Тоҷикистон ба дараҷаи мутлақ ва динамикаи дараҷаи зиндагии аҳолӣ номувофиқатии байни даромади ҳар сари аҳолӣ, ки назар ба бисьёр минтақаҳои мамлакат нисбатан паст аст, ва ҳиссаи зиёди қиёсии хароҷоти ноокилона (хароҷоти тӯй, риоя намудани аъанаҳо ва урфу одатҳои умрашон ба охиррасида) таъсири манфӣ мерасонад. Номутобиқиҳои номбурдаро дар сурати тартиб додани феҳрасти аниқи проблемаҳои муҳимтарини тараққии социалии деҳот, ҳаматарафа муайян кардани дараҷаи планкашии социалию иқтисодӣ ва ба планҳои ҳамаи зинаҳои хоҷагии халқ дохил намудани проблемаҳои тараққиёти социалию иқтисодӣ тадриҷан бартараф кардан мумкин аст.

Дар шароити ҳозира баплангирии вазифаҳои сифатан нави социалӣ аҳамияти калон пайдо мекунад, ки мақсади онҳо расидан ба мақсадҳои стратегӣ ва дарозмуддати дар назди ҷамъият истода мебошад. Ин бо зарурати ҳарчи фаъолонатар ба татбиқи амалии стратегияи суръатфизоии тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат ҷалб намудани деҳот алоқаманд аст. Дар шароити деҳоти Тоҷикистон ба ҷумлаи вазифаҳои сифатан нави социалӣ инҳо дохил мешаванд: хеле баланд бардоштани дараҷаи аҳолии деҳот, бо кори саноат ва соҳаҳои дигари ғайри хоҷагии қишлоқ банд будани аҳолии деҳот; ташкили таълими умумии техникӣ дар деҳот; ҳавасмандгардонии аҳолӣ ба муҳоҷират; барпо намудани комплекси агросаноатии боғу токпарварии дорои аҳамияти умумииттифоқӣ.

Бояд қайд намуд, ки ҳангоми тартиб додани планҳои тараққиёти социалӣ принципи «аз дараҷаи ҳосилгардида» васеъ истифода карда мешавад. Ин принцип ба вазифаҳои муайян кардани марраҳои нави тараққиёти соҳаи социалии деҳот вобаста ба талаботи рӯзафзуни аҳолӣ зид буда, фарқи социалии байни шаҳру деҳот, байни маҳалҳои қишлоқи ноҳияҳои мухталифи мамлакатро на танҳо нигоҳ медорад, балки ба тарафт зиёд щудани онҳо мусоидат менамояд. Зарурати васеъ ба кор бурдани нормативҳои социалӣ низ аз ҳамин бармеояд. Мутаассифона, ин нормативҳо танҳо ҳангоми баплангирии истеъмоли неъматҳои моддӣ ва хизматрасонӣ истифода мегарданд, вале онҳо ҳам чандон мукаммал нестанд. Имрӯз муайян кардани нормативҳои социалӣ вазифаи таъхирнопазири илм мебошад. Таъмини дараҷаи нормативии соҳаи социалӣ бояд ҳамчун роҳи ягонаи баробаркунии шароити меҳнат ва дараҷаи зиндагонии категорияҳои гуногуни аҳолӣ дониста шавад.

Ба механизми планкашии соҳаи социалии деҳот процессҳои индустрикунии истеҳсолоти агросаноатӣ таъсири калон мерасонанд. Ин меха-

низм бояд дар асоси ба назар гирифтани манфиатҳои ҳамаи ташкилоту корхонаҳои комплекси агросаноатӣ ва категорияҳои дахлдори аҳолӣ такмил дода шавад. Ба сифати мисол дараҷаи ҳавасмандии РАПО-ро барои ҳалли проблемаҳои социалии байнирайонӣ ва байниминтақавӣ дида баромадан мумкин аст. Дар деҳоти қувваи корӣ фаровон назар ба деҳоти қувваи кориаш кам, чунон ки дар боло гуфта шуд, масъалаи вусъати ҳаракати территориявии аҳолӣ ҷиддӣ аст. Вале фаровонии захираҳои меҳнатӣ манбаи муҳимтарини дар давраҳои долу зарби корҳои саҳрой бо қувваи корӣ таъминкунии хоҷагиҳо дониста мешавад. Аз ҳисоби ҷавонони деҳот тайёркунии кадрҳои соҳибихтисосро РАПО танҳо мувофиқи манфиатҳои идоравиаш ба ҷо меоварад. Ҳол он ки ҳавасмандии РАПО барои тараққии социалии деҳот бояд дар кори якҷояи таъминкунии молиявӣ ва моддии прогресси инфраструктураи социалӣ зуҳур ёбад.

Дар деҳот ҳамчун дар тамоми хоҷагии халқи социалистӣ тақсимоти ҷамъиятии меҳнат басо равшан дида мешавад. Се самти муҳимтарини он фарқ карда меистад: соҳаҳое, ки комплекси аграрию саноатиро ташкил мекунанд; соҳаҳое, ки бо комплекси агросаноатӣ алоқаманд нестанд; соҳаҳои инфраструктураи социалӣ. Табиист, ки ин ҷузъҳои комплекс бояд планҳои тараққии социалии худро тарзе мутобиқ намоянд, ки манфиатҳои умумихалқӣ афзалият дошта бошанд. Бинобар набудани чунин мутобиқат дар хусуси як қатор зуҳуротҳои манфӣ, ба монанди афзоиши минбаъдаи қувваи коргарии зиёдатӣ, суст шудани суръати афзоиши даромади реалии аҳолӣ, кам шудани самараи истифодаи вақти холӣ сухан рондан лозим меояд.

Бисьёр душвориҳои планкашии социалии деҳот дар республика бо он алоқаманданд, ки дар давоми бист соли охир дар районҳои водиҳо процесси интенсивии ташаккули агломерацияҳо ва территорияҳои типи шаҳрӣ ба амал меомад. Ҳоло водии Ҳисор, қисмати фарғонагии вилояти Ленинобод, водии Вахш агломерацияҳои деҳоту шаҳриро мемонанд. Робитаҳои хоҷагӣ ва социалии онҳо ба андозае омехта гардидаанд, ки дар доираи райони маъмурӣ маҳдуд кардани планкашӣ натиҷаи дилхоҳ бахшида наметавонад. Ин чунин маъно дорад, ки дар қисматҳои ҷудогонаи ноҳия масъалаи зарурияти планкашии ба ҳамдигар алоқаманди соҳаи социалии минтақаҳои агломерационӣ кӯндаланг меистад.

Ҳамаи масъалаҳои дар боло зикргардида далели афзалият доштани планкашии комплексии соҳаи социалии деҳот мебошанд, ки онҳоро ҳамчун маҷмӯи дараҷаҳои зерини структурӣ фаҳмидан лозим аст: 1) дар планҳои тараққиёти социалию иқтисодӣ якҷоя кардани планкашии иқтисодӣ ва социалӣ; 2) алоқамандгардонии планкашии ҷорӣ, миёнамӯҳлат ва дарозмӯҳлат дар асоси пешгӯии тараққиёти социалию иқтисодӣ; 3) ба ҳисоб гирифтани манфиатҳои ҳамаи зинаҳои хоҷагии халқ — манфиатҳои шахсӣ, коллективӣ, минтақавӣ ва роли ҳалкунандаи манфиатҳои умумихалқӣ; 4) мутобиқгардонии планҳои тараққии социалии коллективҳои меҳнатии дар территорияи мӯъҷаз амалкунанда, то ки тамоми фишангҳои мунтазам кам кардани фарқи социалии байни онҳо ба кор андохта шаванд; 5) мунтазам ба ҳамдигар пайвастани планҳои тараққии социалии РАПО ва дигар ҷузъҳои комплекси райони маъмурӣ; 6) мутобиқгардонии нишондиҳандаҳои асосии планҳои тараққиёти социалии шаҳрҳо ва деҳот, воҳидҳои аҳолинишин, ки ба агломерация ё территорияи типи шаҳрӣ дохил мешаванд; 7) дар ҳама ҷо ба кор бурдани нормативҳои социалӣ (нормативҳои мувофиқи хусусияти минтақавӣ аз нав дида баромадашуда); 8) дар ҳар соҳа ба ҳисоб гирифтани ҳамаи проблемаҳои тараққиёти социалӣ, таҳлил ва муқаррар кардани навбати иҷрои онҳо.

Гуфтан мумкин нест, ки планкашии комплексӣ танҳо дар соҳаи социалии деҳот ғайрикифоя ба амал бароварда мешавад. Планкашии та-

раққии истеҳсолот низ муносибати комплексиро тақозо мекунад. Бисьёр вақт мушоҳида кардан мумкин аст, ки байни тараққиёти зироаткорӣ ва ҳаҷми нуриҳои минералию органикӣ, вусъати чорводорӣ ва мустаҳкам кардани базаи хӯрокӣ алоқамандӣ вуҷуд надорад. Вале дар планкашии социалӣ ба норасоиҳо бештар роҳ дода мешавад. Он нишондиҳандаҳои соҳаи социалӣ каму беш асосноканд, ки ҳамчун воситаи иҷрои вазифаҳои истеҳсолӣ амал мекунанд. Сухан дар бораи баплангирии музди кор, фондҳои ҳавасмандгардонии моддӣ, тадбирҳои социалию маданӣ ва сохтмони манзил, дар бораи афзун намудани фонди маданию маишӣ дар колхозҳо ва ғайраҳо меравад. Баплангирии дигар нишондиҳандаҳои тараққиёти социалӣ бошад, шакли расмиятчигӣ дорад.

Ба ин муносибат баланд бардоштани дараҷаи методии планҳо аҳамияти аввалиндараҷа пайдо мекунад. Дар мамлакат дар бобати кор карда баромадани методикаи планкашии соҳаи социалии деҳот таҷрибаи калон ҳосил карда шудааст. Ба ақидаи мо, методикаи планкашии перспективии иқтисодию социалии деҳот, ки бо қувваи олимони институти тадқиқоти илмии тадқиқотҳои комплексии социалии назди Университети давлатии Ленинград ба номи А. А. Жданов ба вуҷуд оварда шудааст, аз ҳама беҳтар мебошад. Афзалияти асосии он ягонагии таркибии қисматҳои иқтисодӣ ва социалии планҳои колхозҳо, совхозҳо, ташкилотҳои байнихоҷагӣ ва иттиҳодияҳои дигари қишлоқ мебошад.

Як қатор норасоиҳои планкашии соҳаи социалии деҳот бо нарасидани мутахассисон алоқаманд аст. Ин пеш аз ҳама ба социологҳо ва психологҳои социалӣ дахл дорад. Дар сурати набудани онҳо ба самаранок амал кардани хизматҳои социологии районҳои маъмурӣ (дар назди Советҳои районии депутатҳои халқӣ) ноил шудан душвор аст. Дар республика чунин кадрҳо тайёр карда намешаванд. Дар солҳои наздик ҷавонписарон ва духтарони ба соҳаи социология рағбат доштаро ба мактабҳои олии РСФСР ва дигар республикаҳо, ки факультетҳо ва шӯъбаҳои дахлдор доранд, фиристондан лозим. Вазифаҳои беҳтар кардани планкашии социалию иқтисодии деҳотро бе мутахассисони дорои тафаккури инкишофьёфтаи иқтисодӣ ва дониши васеи проблемаҳои иқтисодию социалӣ иҷро кардан амри маҳол аст. Социологҳои колхозу совхозҳо ва дигар ячейкаҳои ибтидоиро бошад, аз ҷумлаи иқтисодчиён — планкашон тайёр кардан мумкин. Қори онҳоро дар ҳайати умури планкашию иқтисодӣ ба роҳ мондан мувофиқи мақсад мебуд.

# ХУСУСИЯТҲОИ МИНТАҚАВИИ ТАКОМУЛОТИ ИСТЕЪМОЛОТИ ШАХСИИ АҲОЛӢ

**А. ОРИФОВ,**
*номзади илми иқтисодӣ*

ДАР байни проблемаҳои муҳимтарини хоҷагии халқи замони ҳозира мувофиқи хусусиятҳои хоси социалию иқтисодӣ, иқлиму табиат, демографии ноҳияҳои гуногуни мамлакат муқаррар намудани таносуби беҳтарини дараҷаи зиндагии аҳолӣ мақоми махсус дорад. Афзоиши неруи моддӣ ва маънавии ҳар як республика дар доираи комплекси ягонаи хоҷагии халқ асоси ҳалли ин проблема мебошад. Мутобиқати оқилонаи тараққиёти иқтисодию социалии республикаҳои иттифоқӣ ва автономӣ, вилоятҳо ва округҳои автономӣ бо идоракунии марказӣ дар миқёси умумииттифоқӣ барои мувофиқи мақсад истифода намудани ресурсҳои мамлакат имконият медиҳад. Съезди XXVII КПСС вазифа ба миён гузошт, ки дар ҷойгиронии қувваҳои истеҳсолкунанда дигаргуниҳои минбаъдаи прогрессивие ба амал оварда шаванд, ки хусусиятҳои территориявии шароити иқтисодӣ, социалӣ ва табииро пурратар ба назар гиранд.

Фарқияти шароити зиндагӣ нисбатан устувор аст, ҳарчанд, ки баробари тараққии қувваҳои истеҳсолкунанда ва баландшавии дараҷаи некӯаҳволии халқ камтар мешавад. Ф. Энгельс қайд карда буд: «Дар байни мамлакатҳо, вилоятҳо ва ҳатто маҳалҳои ҷудогона ҳамеша нобаробарии муайяни шароити зиндагӣ вуҷуд хоҳад дошт, ки онро кам кардан мумкин асту вале комилан бартараф кардан муяссар намешавад» (К. Маркс, Ф. Энгельс. Асарҳо, ҷилди 34, саҳ. 104). Фарқияти социалию иқтисодиро характери тақсимоти ҷамъиятии меҳнат дар комплекси ягонаи хоҷагии халқ, дар дохили республикаҳо бошад, хусусиятҳои тараққиёти иқтисодии ҳам бо шароитҳои иқлиму табиат, ҳам бо процессҳои социалии таърихӣ, миллӣ, демографӣ ва ғайра алоқаманд муайян мекунанд.

Аз солҳои аввали мавҷудияти Ҳокимияти Советӣ бартараф намудани нобаробарии тараққиёти иқтисодии қаблан ба амаломадаи минтақаҳои гуногун аҳамияти калон пайдо кард. Дар айни замон баробаркунӣ на ҳамчун ба ҳам наздикшавии нишондиҳандаҳои мутлақи дараҷаи зиндагӣ, балки таъмини дараҷаи баробари конеъкунонии талаботи аҳолии республикаҳои иттифоқии аз ҷиҳати миқёс ва таркиби худ гуногун дониста мешавад, ки ин яке аз заминаҳои муҳимтарини мунтазам баланд бардоштани умуман некӯаҳволии халқ мебошад.

Пурратар истифода бурдани иқтидори минтақавӣ такмил додани шароити меҳнат ва маишат, тақсимоти оқилонаи аҳолӣ дар ҷои кор ва территорияи минтақа, таносуби беҳтарини байни саноат ва хоҷагии қишлоқ, истеҳсолот ва инфраструктура, такомули робитаҳои дохилиминтақавӣ ва байниминтақавиро тақозо менамояд. Дараҷа ва динамикаи истеъмолоти шахсиро тараққии истеҳсолот, усулҳои таъмини тала-

боти меҳнаткашон муайян мекунанд. Қисми асосии аз неъматҳои моддӣ истифодабарии аҳолӣ (қариб аз даҳ нӯҳ ҳиссаи он) дар шакли индивидуалӣ ва аз даҳ як ҳиссааш дар шакли истеъмолоти муштарак таъмин карда мешавад. Дар айни замон истеъмоли маҳсулоти озуқавӣ аз ҳисоби бюҷети индивидуалӣ 95 фоиз, молҳои ғайриозуқаворӣ бошад, қариб 89 фоизи истеъмоли умумиро ташкил менамояд.

Барои баландшавии минбаъдаи дараҷаи некӯаҳволии халқ иҷрои Программаи озуқаворӣи СССР ва Программаи комплексии тараққии истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ ва соҳаи хизматрасонӣ барои солҳои 1986—2000 аҳамияти калон дорад. Ҳалли проблемаи озуқаворӣ дар мамлакати мо як қатор марҳалаҳоро дар бар мегирад, ки онҳо бо дараҷаи миқдор ва сифати бо озуқа таъмин намудани талаботи аҳолӣ фарқ мекунанд. Дар мӯҳлати кӯтоҳи таърихӣ (махсусан аз солҳои панҷоҳум) таркиби хелҳои гуногуни озуқавориро истеъмол кардани аҳолӣ хеле беҳтар гардид. Бо мурури панҷсолаҳо истеъмолоти ҳақиқӣ ба нормаҳои рационалӣ наздик мешавад.

Мувофиқи маълумоти ТДМ, мамлакати мо ба қатори даҳ мамлакати аз ҷиҳати калориянокии хӯроки аҳолӣ беҳтарин дохил мешавад. Истеъмоли миёнаи шабонарӯзии калория ба ҳисоби ҳар одам аз рақамҳои зерин дида мешавад: дар ҷаҳон —2590, дар Европаи Ғарбӣ—3378, дар СССР —3443 калория. Дар СССР манбаи асосии бо озуқаворӣ таъминкунии аҳолӣ савдои давлатӣ ва кооперативӣ мебошад. Муомилоти моли онҳо мунтазам меафзояд. Аҳолӣ як қисми озуқавориро аз бозори колхозӣ мехарад. Дар деҳот қисми зиёди маҳсулоти чорво, картошка, сабзавоту зироати полизӣ ва меваи дар хоҷагии ёрирасони шахсӣ истеҳсолгардида барои истеъмолоти шахсӣ истифода мешавад.

Ҳисобҳо нишон медиҳанд, ки дараҷаи истеъмоли як қатор навъҳои маҳсулот дар Тоҷикистон назар ба саросари мамлакат баландтар аст. Сабаби ин дар хусусиятҳои миллии истеъмолот ва аз бисьёр ҷиҳат структураи синну соли аҳолӣ — зиёд будани шумораи бачаҳо мебошад. Масалан, дараҷаи истеъмоли шир ва маҳсулоти ширӣ дар республика 26 фоиз ва равғани растанӣ 17 фоиз зиёд аст. Вале, сарфи назар аз афзоиши истеъмолот, вай дар Тоҷикистон ҳанӯз аз норма паст аст, яъне гӯшт 32 кг (47 фоиз), шир 160 кг (57 фоиз), тухм 85 дона (48 фоиз), сабзавоту маҳсулоти полизӣ 92 кг (70 фоиз), картошка 38 кг (65 фоиз), меваю ангур 32 кг (34 фоиз)-ро ташкил мекунад.

Тоҷикистон дар тақсимоти территориявии ҷамъиятии меҳнат иштирок карда, ба ташкили фонди умумииттифоқии озуқаворӣ саҳми муайян мегузорад. Якҷоя бо маҳсулоти кор карда баровардаи саноат вай ба фонди иттифоқӣ чорьяки сабзавоти истеҳсолкардааш, сеяки зироати полизӣ, бештар аз 40 фоизи мева, қариб 60 фоизи ангурро мефиристад. Дар айни замон республика аз фонди умумииттифоқӣ бештар аз панҷяки шир, гӯшт ва картошкаи истеъмолшавандаро мегирад.

Фарқияти социалию иқтисодии байни шаҳру деҳоти республикаи мо аз бисьёр ҷиҳат дар он зоҳир мегардад, ки дар структураи аҳолӣ сокинони деҳот аксариятро ташкил мекунанд. Истеъмоли маҳсулоти озуқавӣ низ фарқи ҷиддӣ дорад. Масалан, сокинони деҳот ҳанӯз ҳам гӯшт, моҳӣ, шир ва маҳсулоти шириро назар ба сокинони шаҳр 1,5—2 баробар кам, картошка ва нонро 1,5 баробар зиёд аз нормаи рационалӣ истеъмол мекунанд, агарчи вояи шабонарӯзии хӯроки ҳамаи гурӯҳҳои аҳолии деҳот аз ҷиҳати калориянокӣ бояд аз нормаи гурӯҳҳои дахлдори аҳолии шаҳр тақрибан 10 фоиз (200—300) калорий зиёд аст. Солҳои охир дар Тоҷикистон системаи хӯроки умумӣ бо суръат ривоҷу равнақ ёфтааст. Бо вуҷуди ин вай дар қишлоқ ба қадри зарурӣ тараққӣ накардааст Меҳнати вазнини ҷисмонии пахтазор ва фермаҳои чорводорӣ дар ҷойҳои кор ташкил намудани хӯроки гармро талаб менамояд.

Баробари инкишофи қувваҳои истеҳсолкунанда ва такомулоти минбаъдаи муносибатҳои социалистии истеҳсолӣ, босуръат афзудани даромади реалии колхозчиён, беҳтар гардидани хизматрасонии савдо дар деҳот дараҷа ва структураи истеъмолоти шахсии синфи коргар, хизматчиён ва деҳқонони колхозӣ тадриҷан ба ҳамдигар баробар мешаванд. Ин қонунияти муҳимтарини инкишофи истеъмолоти шахсӣ дар замони социализм мебошад.

Дар давоми солҳои 1970—1984 дар таркиби хароҷоти оилаҳои коргарони умуман мамлакат ҳиссаи хароҷот барои хӯрокворӣ аз 35,7 то 32,4 фоиз кам шуд, ҳиссаи хароҷот барои харидани матоъ, пойафзол, мебель, молҳои маданӣ ва маишӣ аз 21,3 ба 23,5 фоиз (аз ҷумла барои молҳои истифодаи дарозмӯҳлат — аз 5,9 ба 7,6 фоиз) расид. Ҳиссаи хароҷот барои хизмати пулакӣ дар амал тағьир наёфта, ҳиссаи андӯхти аҳолӣ аз 4,1 то 6 фоиз афзуд.

Дар истеъмолоти оилаҳо тафриқа вуҷуд дорад, ки он ба ду гурӯҳ омилҳо вобаста аст: гурӯҳи аввалин (фарқияти даромади меҳнатӣ) ва дуюмин (ҳайат ва структураи оила, мансубияти миллӣ). Тафриқаи ҷиддӣ дар истеъмоли молҳои ғайриозуқавӣ ва хизматҳои пулакӣ мавҷуд аст. Масалан, агар андозаи тафриқаи истеъмоли маҳсулоти озуқавиро аз рӯи гурӯҳҳои аҳолии дараҷаи даромадашон гуногун ҳамчун воҳид қабул кунем, пас фарқияти истеъмоли хизматҳои пулакӣ панҷ каратро ташкил менамояд.

Таъсири андозаи оила ба нишондиҳандаи истеъмолот ба ҳисоби ҳар сари кас пеш аз ҳама дар сарфаи хароҷот барои молҳои истеъмолӣ ва хизмати аҳли оила, ки баробари калон шудани оила дар амал зиёд намешавад, зуҳур меёбад. Дар оилаҳои андозаашон калон сарфакорӣ дар хароҷот барои хӯрокворӣ ҳам зоҳир мегардад, зеро дар сурати хӯроки муштараки оилаи калон ба ҳар сари оила назар ба оилаи хурд хеле кам харҷ мешавад. Дар оилаҳои серфарзанд мӯҳлати хизмати баъзе навъҳои либос дароз шуда, бо ҳамин хароҷот барои онҳо сарфа мегардад. Хароҷоти тифл ё наврас назар ба аъзои калонсоли корманди оила камтар аст. Таносуби ин маблағ ба дараҷаи истеъмолоти калонсолон баробари афзудани шумораи кӯдакон кам мешавад: чунин таносуб дар оилаи иборат аз ду калонсолу як кӯдак тақрибан 50 фоиз ва дар оилаи иборат аз ду одами калонсолу панҷ кӯдак 46 фоизро ташкил менамояд.

Дар маводҳои съезди XXVII КПСС таъкид карда шудааст, ки ҳоло яке аз вазифаҳои муҳимтарин бо молҳои сермасриф пурратар таъмин намудани аҳолӣ, беҳтар кардани сифати маҳсулот, баланд бардоштани дараҷаи техникӣ ва эстетикии он мебошад. Барои қонеъ гардондани талаботи харидор ба молҳои истифодаи дарозмӯҳлат бюроҳои махсуси конструкторӣ барпо карда мешаванд. Истеҳсоли ҳар як гурӯҳи молҳои мазкур дар корхонаҳои махсусгардондашудаи калон мутамарказонида мешавад. Чунин концентрацияи истеҳсолот барои арзон кардани арзиши аслии маҳсулот, беҳтар намудани сифати конструкционии он имкон медиҳад.

Беҳтар қонеъ кунонидани талаботи ҷамъиятӣ минбаъда такмил додани структураи соҳавии хоҷагии халқро тақозо мекунад. Дар ҳуҷҷатҳои Пленуми октябрии (с. 1985) КМ КПСС гуфта шудааст, ки дар ояндаи наздиктарин «азнавсозии структурии иқтисодиёт, мутамарказонидани маблағгузориҳои асосӣ дар соҳаҳои афзалиятноки тараққиёти хоҷагии халқ.., такомулоти планкашӣ ва идоракунӣ, усулҳои хоҷагидорӣ, беҳтар намудани ташкили меҳнат, мустаҳкам намудани интизом ва масъулиятшиносӣ дар тамоми участкаҳо, ҳамаҷониба вусъат додани ташаббуси эҷодии омма бо ғайрати беш аз пеш ба амал бароварда мешавад». Дар шароити иқтисодиёти минтақавӣ ҳамаи ин процессҳо бояд оқилона ва, аз ин рӯ, самаранок дар амал татбиқ гардида, ба баланд-

шавии дараҷаи зиндагонии меҳнаткашон, беҳтаршавии шароит ва такомулоти тарзи зиндагии онҳо мусоидат кунанд.

Ин процессҳо дар Тоҷикистон конкретона дар наздикшавии дараҷаи миёнаи иттифоқӣ ва республикавии истеъмолот ба вуқӯъ меоянд. Ба истеъмоли як қатор молҳо хусусиятҳои миллӣ ва минтақавӣ таъсир мерасонанд. Аз ҷумла, инро ҳангоми таҳлили истифодаи матоъҳо, либоси трикотажӣ, ҷуробу пойафзоли чармин умуман дар СССР ва Тоҷикистон дидан мумкин аст. Масалан, дар сурати умуман афзудани истифодаи матоъҳо дараҷаи истифодаи матоъҳои пахтагин дар республика ба андозае устувор гардидааст. Сокинони Тоҷикистон матоъҳои абрешиминро бештар истифода мебаранд: аксарияти аҳолӣ, махсусан занҳо, назар ба маснуоти тайёри абрешимин либосҳои худдӯхтро авлотар медонанд, чунки истеҳсоли оммавии либоси миллӣ ҳанӯз бояду шояд ба роҳ монда нашудааст. Умуман дараҷаи муомилоти мол ба ҳисоби ҳар сари аҳолии Тоҷикистон нисбат ба ҳисоби миёнаи СССР аз рӯи молҳои озуқаворӣ тақрибан 57—59 фоиз, аз рӯи молҳои ғайриозуқавӣ 67—70 фоизро ташкил медиҳад.

Дараҷаи истеъмолот асосан бо тағйироти структурии маҷмӯи даромад алоқаманд аст. Сарфи назар аз афзоиши истеъмолоти молҳои муҳимтарини истифодаи дарозмӯҳлат, такомулоти структураи он аҳолии республика (ба ҳисоби миёна ба ҳар 100 оила) дар бобати истеъмоли як қатор молҳои саноатӣ аз дигар минтақаҳои мамлакат қафо мемонад. Дар айни замон дар бобати истифодаи соат, велосипед, мопед республика аз дараҷаи миёнаи умумиттифоқӣ пеш гузаштааст.

Номутобиқатии талабот ва пешниҳодот ба ҷиҳатҳои гуногуни соҳаҳои истеҳсолӣ ва маданию маишии минтақа таъсири ҷиддӣ мерасонад. Он дар кори бо мол пурра таъмин нагардидани талаботи харидории аҳолӣ, мавҷуд будани ҳаҷми калони талаботи қонеъ гардонданашуда, ба дигар республикаҳо бароварда шудани воситаҳои пулии аҳолии республика ва ба шаҳр рафтани пули аҳолии деҳот бештар зоҳир мегардад.

Аз афзоиши даромади пулии аҳолӣ ақиб мондани афзоиши муомилоти мол ба роли ҳавасмандгаронии музди меҳнат, зиёдшавии ҳавасмандии коркунон дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ низ таъсири манфӣ мерасонад. Дар даҳсолаи охир муомилоти мол дар республика 2,3 баробар, пасандозҳо дар кассаи амонатӣ 3,7 баробар афзуданд. Ҳарчанд афзоиши пасандозҳо далели баланд шудани дараҷи некӯаҳволии моддии меҳнаткашон ва як андоза бо афзоиши андӯхти воситаҳои пулии аҳолӣ барои хариди молҳои истифодаи дарозмуддат алоқманд бошад ҳам, ҳаҷми мутлақи афзоиши пасандозҳо хеле калон аст ва афзоиши босуръати муомилоти мол барои харчи зудтар таъмин намудани талаботи аҳолӣ мусоидат мекард.

Бо мақсади такмил додани хизмати савдо дар минтақа тамоилҳои мавҷудаи мусбат — суръати баланди фурӯши молҳои ғайриозуқавиро нигоҳ доштан лозим, ки он ба синну сол ва ҷинси аҳолӣ, анъанаҳои минтақавию миллӣ мувофиқ буда, дар айни замон ба бартараф кардани тафовути дараҷа ва шароити зиндагии аҳолии минтақаҳои гуногун мусоидат мекунад.

Дар республика процесси бо молҳои истифодаи дарозмӯҳлат бештар таъмин кардани аҳолӣ бомуваффақият ба амал меояд, вале муваффақ шудан ба дараҷаи миёнаи иттифоқӣ вазифаи оянда аст. Аз рӯи истифодаи чунин гурӯҳи молҳо, ба монанди мошинҳои ҷомашӯӣ, чангкашакҳо, яхдонҳо қафомонӣ мушоҳида мешавад, ки ин далели ноқилона

пеш бурдани корҳои рӯзгор дар оилаҳои серфарзанди тоҷик мебошад. Агар ба ҳисоб гирем, ки хизмати маишӣ дар республика ҳанӯз бояду шояд ривоҷ наёфтааст, ба чунин хулоса омадан мумкин, ки занони соҳибхона вақти холии чандон зиёд надоранд. Дар деҳот бошад, дараҷаи бо молҳои истифодаи дарозмӯҳлат таъмин будани аҳолӣ боз ҳам пасттар аст ва , аз ин рӯ, кори рӯзгор вақти боз ҳам зиёдро мегирад.

Дар съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон қайд карда шуд, ки дар савдо баъзан дар сурати дар анборҳо мавҷуд будани мол дар кори бо молҳои зарурӣ таъмин намудани аҳолӣ ба камбудиҳо роҳ дода мешавад. Талаботи аҳолӣ суст омӯхта мешавад, умури пешгӯикунандаи он дар амал кор намекунад. Маданияти хизматрасонӣ ба харидорон паст аст. Фактҳои қасдан камьёфт кардани баъзе молҳо барҳам нахӯрдаанд. Дар панҷсолаи дувоздаҳум вазифаи на танҳо бартараф кардани ин камбудиҳо, балки ҳамаҷониба ривоҷ додани шаклҳои прогрессивии савдо, афзун намудани муомилоти мол, тараққӣ додани хӯроки умумӣ ба миён гузошта шудааст.

Маълум аст, ки дар кори минбаъда баланд бардоштани суръати тараққиёти социалию иқтисодии минтақаҳои мамлакат такомули истеъмолоти аҳолӣ роли муҳим мебозад. Аз ин рӯ, ба ақидаи мо, зарурати кор карда баромадани концепцияи истеъмолот дар шароити такмили ҷамъияти социалистӣ ба миён омадааст, ки он бояд хусусиятҳои социалию иқтисодии ҳамаи минтқаҳоро ба назар гирад. Ин аз талаби съезди XXVII КПСС бармеояд, ки он аҳамияти муносибати минтақавиро ба ҳалли проблемаҳо дар мамлакати паҳновари шароиташ гуногун ва сермиллати мо нишон дод.

---

# КОНТРПРОПАГАНДА— СОҲАИ МУҲИМИ КОРИ ИДЕОЛОГӢ

**Қ. АБДУЛОВ,**
*ҷонишини мудири шӯъбаи илм ва мактабҳои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон*

ИМПЕРИАЛИЗМ дар муқовимати шадиди ду системаи ҷаҳонӣ, дар «ҷанги психологии» зидди СССР ба диверсияи идеологӣ аҳамияти бағоят калоне медиҳад. Душманони социализм мехостанд, ки муттаҳидии меҳнаткашонро дар атрофи КПСС суст кунанд, ягонагии маънавию сиёсии ҷамъияти советӣ, дӯстии бародаронаи халқҳои мамлакатамонро хароб созанд.

Манфиати мубориза ба муқобили амалиёти душманони синфиамон навсозии тамоми системаи кори контрпропагандистӣ, баланд бардоштани дараҷаи ҳушьёрии коммунистон, ҳамаи гражданинҳои советӣ, дар рӯҳи оштинопазирӣ нисбат ба ҳама гуна зуҳуроти аз ҷиҳати идеологӣ зарарнок ва ҳар гуна ноустуворию дудилагӣ тарбия намудани онҳоро тақозо мекунад. Ба он муваффақ бояд шуд, ки, чи тавре Ленин гуфта буд, ҳамаи коргарон, деҳқонон ва интеллигенция бо рӯҳи коммунизм фаро гирифта, ҳақиқат дар бораи ҷамъияти социалистӣ, бартариҳо ва сиёсати сулҳҷӯёнаи он ба оммаи васеъ ба тарзи боварибахш ва возеҳ расонда, «сарватҳои» шубҳаангези олами буржуазӣ бо далелҳо фош сохта, пропагандаи ба социализм душманона ҳаматарафа таҳлил ва тадбирҳои контрпропагандистӣ муайяну мутобиқ карда шаванд.

Донистани хусусиятҳои муборизаи идеологӣ дар марҳалаи ҳозира, хусусияти хоси пропагандаи зарароварн буржуазӣ ва методикаи муқобилати идеологӣ ба кадрҳои партиявию идеологӣ имкон медиҳад, ки санъати мураккаби контпропагандаро аз худ намоянд.

Комитетҳои партиявӣ аз шаклу усулҳои гуногуни кори идеологӣ истифода мебаранд:

диққати фаъолони идеологӣ, ҳамаи меҳнаткашонро ба чуқур омӯхтани илми марксистӣ-ленинӣ, сиёсату идеяҳои партия, ақоиду сарватҳои ҷамъият ҷалб менамоянд;

фаъолияти ташкилоту муассисаҳои идеологиро оид ба афзун гардондану эҳтиёт кардани сарватҳои маънавии ҷамъият, пеш аз ҳама донишҳои марксистӣ-ленинӣ ва ҷаҳонфаҳмӣ меомӯзанд;

тавассути таълими марксистӣ-ленинӣ, мактабҳои донишҳои иқтисодӣ, университетҳои халқӣ, пропагандаи лекционӣ, воситаҳои агитацияи аёнӣ ва ахбори оммавӣ, тавассути ташкилотҳои ҷамъиятӣ идеологияи коммунистиро ба таври боварибахш пропаганда мекунанд, донишҳои марксистӣ-ленинӣ ва идеяҳои партияро бо мақсади ташаккули ҷаҳонбинии коммунистӣ, баланд бардоштани фаъолияти ҷамъиятию сиёсӣ ва меҳнатии одамони советӣ паҳн менамоянд.

Чи тавре ки маълум аст, вазъияти кори идеологӣ, якум, ба дара-

ҷаи фаъолияти идеявию назариявии партия, амиқии дарк ва истифода кардани қонунҳои объективии тараққиёти ҷамъиятӣ, илмӣ будани пешгӯии социалӣ, дуюм, ба дараҷаи тайёрии идеявию назариявӣ ва касбии кадрҳои идеологӣ, ки илмияту партиявияти кори идеологиро таъмин менамоянд, сеюм, ба структураи мавҷудаи ташкилии кори идеологӣ ва оммавии сиёсӣ, илмияти шаклу усулҳои он, ки барои собитқадамона, бо назардошти синну сол, маълумот, касбу ихтисос ба одамон таъсир расондан имкон медиҳанд, ниҳоят, ба дараҷаи идеяҳои коммунистиро аз худ кардани омма ва ҷаҳонфаҳмии вай вобаста аст, ки ин барои ташаккули шуури коммунистии ҷамъиятӣ, тарбияи шахсияти ҳаматарафа мутараққӣ объективан зарур аст.

Дар шароити ҳозира партия консепсияи тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакатро ба миён гузошт, ки ин ҳам аҳамият ва ҳам мақоми контрпропагандаро дар системаи кори идеологӣ муайян мекунад. Вай фақат дар сурате самара мебахшад, ки аз рӯи программаи аниқу равшан, дар асоси ба назар гирифтани омилҳои объективию субъективии дорои характери сиёсии берунӣ ва дохилӣ бурда шавад.

Барои ба роҳ мондани контрпропагандаи ҳуҷумовар дар республика ҳамаи имкониятҳо мавҷуданд. Дар назди комиссияҳои идеологии комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ ва районии партия бо мақсади мутобиқ кардани фаъолияти контрпропагандистӣ секцияҳои махсус ташкил карда шудаанд. Дар кабинети контрпропагандаи комитети партиявии вилояти Қӯрғонтеппа ба ёрии пропагандистон, фаъолони идеологӣ дар мавзӯъҳои «Ду ҷаҳону ду тарзи зиндагӣ», «КПСС ва Ҳукумати Советӣ дар бораи муборизаи идеологӣ», «Классикони марксизм-ленинизм дар бораи муборизаи идеяҳо» выставкаи адабиёти нави сиёсӣ ташкил карда шудааст. Дар ин ҷо фонотекаи дорои қариб 50 диафильм, матнҳои ба қарта ва бо магнитофон навишташудаи контрпропагандистӣ, лавҳаи ахборот дар бораи структура ва тарзу усулҳои кори контрпропагандистӣ мавҷуданд. Совети методии оид ба контрпропагандаи назди Хонаи маорифи сиёсии комитети вилоятии партия дар ҳар се моҳ ба ёрии ташкилотчиёни контрпропагандаи комитетҳои партиявӣ бюллетени ахбороту методӣ тайёр мекунад.

Дар Душанбе қариб дусад мактаби оид ба омӯзиши масъалаҳои «Муборизаи идеологӣ дар арсаи ҷаҳон», «Тарзи социалистии зиндагӣ», «Ҷавонон ва муборизаи идеологӣ» ва қариб сӣ ташкилоти махсусе ҳастанд, ки дар онҳо шаклу усулҳои кори контрпропагандистӣ санҷида мешаванд.

Дар назди комитетҳои партиявии калон пунктҳои консультациядиҳӣ ташкил карда шудаанд. Бисёр ташкилотҳои партиявӣ дорои кабинетҳои методӣ мебошанд, ки бо адабиёти маълумотдиҳанда ва воситаҳои заруриии техникӣ таъмин карда шудаанд. Дар яке аз маҷлисҳои секцияи оид ба контрпропагандаи комитети партиявии вилояти Ленинобод масъалаи «Дар бораи вазъияти пропагандаи сиёсӣ ва контрпропаганда дар комитетҳои партиявии шаҳрҳои Чкаловск, Қайроққум ва районй Ашт» мавриди муҳокима қарор гирифт. Секцияи контрпропагандаи назди комитети партиявии шаҳри Чкаловск дар байни аҳолӣ фаъолона кор бурда, дар коллективҳои меҳнатӣ ва мактабҳо зуд-зуд лекцияҳо ташкил мекунад. Дар кабинети маорифи сиёсӣ гӯшаи контрпропагандист мавҷуд аст, ки дар он ҷо материалҳои зарурӣ гирд оварда шудаанд.

Комитети партиявии шаҳрҳои Душанбе ва Ленинобод таҷрибаи комитети партиявии вилояти Харьковро оид ба такмили пропагандаи лекционӣ омӯхтаанд ва онро истифода мекунанд. Комитетҳои партиявӣ, ташкилотҳои ҷамъияти «Дониш» ба беҳтар шудани кори методӣ ва лекционӣ мувафақ гардидаанд. Зуд-зуд семинарҳо ва конференцияҳои илмию амалӣ барпо мегарданд, ки дар онҳо лекторони беҳтарини шаҳрҳои Москваю Ленинград ва Душанбе иштирок мекунанд.

Кори контрпропагандистӣ соҳаи мураккаб ва махсусан масъулият-

ноки фронти идеологӣ мебошад. Рӯйрост бояд гуфт, ки душмани мо на ҳамеша барабас кор мебарад. Вай маккор аст, ақоиду концепцияҳояш характери ба илм монанд доранд. Бинобар ин дар кори контрпропагандистӣ диққати асосиро ба такмили методикаи он, чуқур омӯхтани асарҳои классикони марксизм-ленинизм ва ҳуҷҷатҳои партия додан зарур аст. Пӯшида нест, ки омӯзиши проблемаҳои контрпропаганда бисьёр вақт бо мутолиаи адабиёти оммавии тафсирӣ анҷом меёбад, ки аз ин тарзи рафтор даст кашидан даркор аст.

Чунин мулоҳизаи Ленин маълум аст, ки аҳамияти худро гум накардааст. Вай ба мазмун ва самти контрпропаганда дахл дорад. В. И. Ленин дар хусуси хавфи он, ки концессионерони буржуазӣ идеологияи капиталистиро пропаганда мекунанд, сухан ронда, таъкид карда буд, ки мо аз ин пропаганда худро бо контрпропаганда ҳимоя карда метавонем. Вале ибораи ленинии «ҳимоя карда метавонем»-ро ҳаргиз чун даъват ба мудофиа фаҳмидан лозим нест. Контрпропаганда шакли фаъол ва ҳуҷумовари фаъолият аст, ки мақсад аз он собитқадамона аз мавқеи илмӣ фош сохтани идеологияи буржуазӣ, ташаккули ҷаҳонбинии коммунистӣ, худшиносии синфии меҳнаткашон мебошад.

В. И. Ленин ба ҳаматарафа ва бо далелҳои қотеъ фош кардани ақоиди барои пролетариат зарарнок, зарурати танқид кардани ҷараёнҳои идеявӣ-сиёсии «ҳукмрон ё аз ҳама бештар паҳншуда ё барои демократия ва барои социализм аз ҳама бештар зарарнок» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 17, саҳ. 286), нишон додани моҳияти синфии онҳо аҳамияти бағоят калон медод. Ин нишондодҳои ленинӣ асоси системаи контрпропаганда мебошанд, ки он характери комплексӣ дошта, як қисми тамоми кори пропагандистӣ ва оммавии сиёсии комитетҳо ва ташкилотҳои партиявӣ аст.

Дар фаъолияти контрпропагандистӣ рӯзи ягонаи сиёсӣ барин шакли муҳими кори байни одамонро фаъолонатар истифода бурдан лозим аст. Вай имкон медиҳад, ки ахбори муҳими рӯзмарра якбора ба миқдори зиёди одамон расонда шавад. Рӯзи ягонаи сиёсӣ, сӯҳбатҳо дар назди «мизи мудаввар» ва дигар шаклҳои кори пропагандистӣ воситаи самарабахши на фақат ташаккули афкори ҷамъиятӣ, балки омӯхтани он ҳам мебошанд, ки ин барои муқаррар гардидани робитаи мутақобила бо омма аҳамияти калон дорад.

Ҳоло масъалаҳои контрпропаганда ба программаи курсҳои такмили ихтисоси кадрҳои роҳбарикунандаи партиявию советӣ, семинарҳои назариявии фаъолони партиявию хоҷагӣ дохил карда шудаанд. Таҷрибаомӯзии коркунони идеологӣ, гузарондани ҷамъомадҳои дастурдиҳӣ ба онҳо, сӯҳбатҳо дар шӯъбаҳои комитетҳои партиявӣ маъмул гардидаанд. Дар бисьёр районҳо барои лекторон ва ахборотчиёни сиёсӣ семинарҳои доимӣ ташкил карда шудаанд.

Ҳар сол ба республикаи мо аз бисьёр мамлакатҳои хориҷа ходимони давлатию ҷамъиятӣ ва сайёҳони зиёде меоянд. Онҳо мехоҳанд бо ҳаёти имрӯзаи Тоҷикистон, бо тарзи зиндагӣ ва афкори одамон ва суръати тараққиёти кишварамон шинос шаванд. Масалан, олими америкоӣ Ҷудди Вильямс аз Вашингтон, ки ҳамроҳи ҳамватанонаш ба шаҳри Панҷакент рафта буд, чунин навиштаҷот боқӣ мондааст: «Мо аз комьёбиҳоятон дар ҳайратем. Мо олами дигар, олами навро дарк кардем, социализмро бо чашмони худ дидем. Магар он ки шумо кишвари худ, ҳаёти худро комилан дигаргун сохта, ба чунин қуллаҳои тараққиёт расидаед, тааҷҷубовар нест! Ба фикрам, ин гуна комьёбиҳо дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёт фақат дар шароити социализм, дӯстӣ ва ёрии ҳамдигарии тамоми халқҳои Иттифоқи Советӣ имконпазиранд».

Мусоҳиба бо сайёҳон, ходимони илм ва маданияти хориҷӣ, бо аҳли тиҷоратӣ ва саноат неруи калони пропагандистӣ дорад. Газетаҳои республика борҳо ба меҳмонони хориҷӣ, ҳамчунин ба гражданинҳои советӣ, ки ба хориҷа сафар кардаанд, сухан доданд. Чунин мубодилаи аф-

кор тавассути газетаҳо барои пропагандаи шифоҳӣ ҳам материали хубе мебошад. Магар саргузашти Эргаш Қобилов боиси фикру мулоҳизаронӣ шуда наметавонад? Соли 1940 ӯ аз қишлоқи Қаромазор ба хизмати ҳарбӣ даъват шуда буд. Ҷанг сар шуд. Ҷанговари ҷавон ба дасти фашистон асир афтод. Қисмати ӯ чунин сурат гирифт, ки баъди аз лагери концентрационӣ озод шуданаш ба Ватан баргашта натавонист. Инак сокини Ганновер Эрих Кобул (ҳоло Эргаш Қобиловро ҳамин тавр меноманд) ба сифати сайёҳ ба зодгоҳаш Қаромазор омад. Ӯ ба ин ҷо бори аввал соли 1978, баъд моҳи декабри соли 1984 омада буд. Дар мусоҳиба бо мухбири газета изҳор кард, ки агар зинда бошад, албатта боз меояд. Вай дар Ганновер бо оилааш зиндагӣ дорад, писараш кор мекунад. Ба назари аввал, ӯ аз ҳама ҷиҳат таъмин мебошад. Вале вай аз чизи асосӣ — аз ҳисси Ватан маҳрум аст.

Кори контрпропагандистии байни гурӯҳҳои алоҳидаи диндорон эҳтиёткории махсус, ҳатто боадабиро талаб мекунад. Махфӣ нест, ки умурҳои махсуси Ғарб кӯшиш мекунанд онҳоро ба мақсадҳои зиддисоветӣ истифода баранд. Бо сухани чопӣ ва шифоҳӣ ин қабил одамонро бовар кунондан лозим аст, ки давлат ба корҳои сифр динӣ дахолат накарда, дар айни ҳол аз диндорон талаб мекунад, ки қонунҳои барои ҳамаи гражданинҳо умумиро риоя намоянд. Онҳоеро фаъолона фош кардан лозим, ки бо суханҳои тумтароқ дар бораи дину диндорӣ, озодии виҷдон пардапӯш шуда, дар бораи мамлакати мо, сохти советии давлатӣ ҳар гуна бӯҳтонро паҳн мекунанд.

Ин гуна фактҳо, албатта, каманд ва ба ҳаёти мо хос нестанд, аммо ин ҳаргиз барои хотирҷамъӣ асос шуда наметавонад. Бояд ҳамеша дар хотир дошт, ки ҳанӯз як қисми аҳолӣ дар зери таъсири дин мебошад ва идеологҳои буржуазӣ бисьёр корҳоро ба ҷо меоваранд, то ки ҳисси динии одамони советиро бедор кунанд ва диндоронро ба сиёсати партия ва ҳукумат муқобил гузоранд.

Кори байни одамон дар ҷои истиқомат мисли пештара мувофиқи талаб ба роҳ монда нашудааст. Дар республикаи мо шумораи одамоне ҳанӯз бисьёр аст, ки ба фаъолияти меҳнатӣ ҷалб карда ва бо таъсири ҷамъиятию сиёсӣ бояду шояд фаро гирифта нашудаанд. Дар байни ин гуна одамон пулпарастӣ, мастигарӣ, муфтхӯрӣ ва тӯйҳои дабдабанок барин ҳодисаҳои манфӣ бисьёр рӯй медиҳанд. Душмани синфӣ маҳз аз ҳамин гуна зуҳурот истифода мебарад. Як қисми сайёҳоне, ки ба республикаи мо меоянд, ба ин хел зуҳурот мароқ зоҳир мекунанд, бо мақсади ғаразнок маълумот ҷамъ менамоянд. Бинобар ин принципи муҳимтарини кори контрпропагандистӣ бояд таъмини ягонагӣ ва мутаасилии он, ташкили ин кор ҳам дар истеҳсолот ва ҳам дар ҷои истиқомат бошад. Аҳамияти обутоби синфии одамони советӣ, хусусан ҷавонон, баланд бардоштани дараҷаи ҳушьёрии онҳо, пойдор гардондани ягонагии социалию сиёсии ҷамъияти мо ва иқтидори иқтисодию мудофиавии Ватанамон торафт меафзояд.

Таҷрибаи қариб ҳафтодсолаи Давлати Советӣ ба таври боварибахш нишон медиҳад, ки бепарвоӣ, норасоиҳои кори тарбияи сиёсӣ ва фаъолияти контрпропагандистӣ боиси он мешаванд, ки ба душманони мо муяссар мешавад ба қисми муайяни одамони советӣ таъсир расонанд. Аз ин рӯ, на фақат дар арсаи байналхалқӣ, балки дар дохили мамлакат ҳам кори контрпропагандистии ҳуҷумоварро вусъат додан лозим меояд. Комитетҳои партиявӣ бояд нағз донанд, ки душман ақидаҳои худро дар кадом шаклу бо кадом роҳ паҳн карданӣ аст ва ба ин кирдори вай сари вақт зарбаи даркорӣ диҳанд.

Дар ин бобат кормандони муассисаҳои маданияту маърифат, матбуот, радио ва телевизион имконияти калон доранд. Онҳое дуруст рафтор мекунанд, ки ин масъалаҳоро бо роҳи тартиб додани плани тадбирҳо ва назорати қатъӣ ба иҷрои онҳо ҳал мекунанд. Плани комплексии хизматрасонии маданӣ ба меҳнаткашони вилояти Ленинобод мисоли

хуб шуда метавонад. Планҳои комплексӣ на фақат тадбирҳои алоҳидаро пешбинӣ мекунанд. Муҳимаш он аст, ки дар онҳо самтҳои коре муайян карда мешаванд, ки ба мақсади дар ҳар сокини вилоят тарбия кардани ҳисси ифтихор барои Ватани худ, барои халқи советӣ, омодагӣ барои бо меҳнати фидокорона рӯз аз рӯз афзун гардондани сарватҳои моддию маънавии мамлакат, мустаҳкам намудани иқтидор ва қобилияти мудофиавии он, пойдор гардондани дӯстии бародаронаи халқҳои СССР нигаронида шудааст.

Мо барои ташаккули ақоиди нав доир ба қимати инсон, ахлоқ ва психологияи ҷамъиятӣ мубориза мебарем. Ин бошад, кори басо душвор аст. Аз он сабаб ҳам душвор аст, ки зуҳуроти психологияи майдабуржуазӣ хеле устуворона мебошад, чунки вай дар давраи гаърихан дуру дароз бо худи тарзи зиндагӣ ҷорӣ карда мешуд.

Солҳои охир мазмуни контрпропагандистии кори лекционӣ ҳам хеле ғанӣ гардидааст. Масъалаҳои танқиди антикоммунизм, идеология ва амалияи миллатчигии буржуазӣ ва сионизми байналхалқӣ дар мактабҳои маҳорати лекторӣ, дар семинарҳои вилоятӣ ва районии лекторон, бо роҳи хондани силсилаи лекцияҳо, ташкили шабнишиниҳои тематикӣ, журналҳои шифоҳӣ ва ғайра омӯхта мешаванд. Чунончи, шабнишиниҳои тематикӣ дар Қасри маданияти ба номи Ф. Э. Дзержинскии шаҳри Чкаловск, дар заводи алюминии Тоҷикистон басо шавқовар гузаштанд. Ташкилотчиёни ин шабнишиниҳо тавассути фильмҳои ҳуҷҷатӣ, материалҳои китобҳо ва фотовыставкаҳо тафовути ду тарзи зиндагӣ, тақдири мухталифи одамонро нишон дода тавонистаанд.

Дар коллективи меҳнатӣ барои таъсиргузорӣ ба ҷаҳонбинӣ ва ақоиди одамон шароити хеле мусоид муҳайё карда мешавад. Маҳз дар ҳамин ҷо имконияти реалии зуд ошкор кардан ва қатъиян гирифтани пеши роҳҳое, ки душмани синфиамон барои паҳн кардани ҳар гуна сафсатаю бӯҳтон истифода бурданӣ мешавад, мавҷуд аст. Бинобар ин ҷидду ҷаҳди кадрҳои идеологӣ ба кори байни одамон дар коллективҳои меҳнатӣ равона карда мешавад. Мулоқоту сӯҳбатҳо дар цеху участкаҳо, дар бригадаю фермаҳо, чун қоида, кушоду равшан буда, одамон фикру мулоҳизаҳои худро ошкоро баён мекунанд. Ин кор пеш аз ҳама дар байни ҷавонон ба ҷо оварда мешавад.

Фараҳбахш аст, ки солҳои охир барои кори тарбиявии байни ҷавонон коммунистони боэътибор, кадрҳои идеологии соҳибтаҷриба—лекторону пропагандистон, ахборотчиёни сиёсӣ ва агитаторони интихоб карда мешаванд, ки бо каломy кори амалӣ диққати ҷавононро ҷалб карда метавонанд. Ҳоло ба пурқувват кардани роҳбарии партиявӣ ба комсомол, ба тарбияи идеявию ахлоқии насли наврас бештар диққат дода мешавад. Зимнан, масъалаҳои фаъолияти ташкилотҳои партиявӣ дар кадом дараҷае, ки муҳокима нашаванд, ҳамеша сухан дар бораи самараи кори контрпропагандистӣ меравад. Масалан, тайёр кардани реферат, кори курсӣ ва дипломӣ оид ба танқиди идеологияи буржуазӣ дар амалияи кори мактабҳои олӣ ва миёнаи махсус маъмул гардидааст. Дар бисьёр маҳалҳои аҳолинишин шабнишиниҳои тематикӣ гузаронда мешаванд, ки дар онҳо ҷавонон на фақат доир ба роҳҳои ташаккули шахсияти аз ҷиҳати маънавӣ ғанӣ ва эҷодкор фикри худро баён мекунанд, балки малакаҳои кори сиёсӣ ҳам ҳосил менамоянд.

Қори контрпропагандистиро ҳаматарафа вусъат дода, чунин нишондоди В. И. Ленинро бояд ҳамеша ба роҳбарӣ гирифт, ки аз рӯи ҳар як масъала, дар ҳар лаҳза рӯҳия, талаботу эҳтиёҷот, майлу хоҳиш ва фикри омма, дараҷаи бошуурии вайро бе ҳеҷ гуна идеализация ва бе хато муайян карда тавонистан зарур аст.

---

# ТАКМИЛИ МУНОСИБАТҲОИ ИСТЕҲСОЛӢ, СИСТЕМАИ ИДОРАКУНӢ ВА УСУЛҲОИ ХОҶАГИДОРӢ

**С. РАҲМАТУЛЛОЕВ,**
*номзади илми иқтисодӣ*

КОНЦЕПЦИЯИ суръатфизоӣ, ки Пленуми апрелии (с. 1985) ҚМ КПСС ва съезди XXVII партия ба миён гузоштанд, ба хулосаи муҳимтарини таълимоти марксистӣ-ленинӣ дар бораи роли ҳалкунандаи иқтисодиёт дар прогресси социалӣ такья мекунад. Сухан дар бораи иқтисодиёти қувваҳои истеҳсолкунандааш ҳаматарафа мутараққӣ, муносибатҳои истеҳсолии социалистии баркамол, механизми хуби хоҷагӣ меравад. Зимнан, инкишофи ҳам қувваҳои истеҳсолкунанда ва ҳам механизми хоҷагӣ дар алоқамандӣ ва вобастагии мутақобила баён карда мешавад. Ҳардуи онҳо аз лиҳози динамикаи муносибатҳои истеҳсолӣ таҳлил шудаанд. Дар қарори ҚМ КПСС «Дар бораи журнали «Коммунист» қайд карда мешавад, ки «такомули мунтазам ва ҳадафманди муносибатҳои истеҳсолӣ ва усулҳои хоҷагидорӣ заминаи ҳатмии қатъиян тезонидани прогресси илму техника ва социалию иқтисодӣ, фаъол гардондани омили инсонӣ ва вусъати эҷодкории омма мебошад». Мақсади такомулот на тағьир додани моҳият ва ё асосҳои муносибатҳои истеҳсолии социалистӣ, балки дигаргун кардани шаклҳои дар амалияи хоҷагӣ татбиқ шудани онҳо мебошад.

Барои муфассалтар баён кардани мавзӯъ машғулиятро аз рӯи плани зерин ташкил кардан мумкин аст:

**1. Съезди XXVII КПСС дар бораи таъсири мутақобилаи қувваҳои истеҳсолкунанда ва муносибатҳои истеҳсолӣ.**

**2. Роҳҳои асосии такомули муносибатҳои истеҳсолӣ.**

**3. Азнавсозии системаи идоракунӣ ва усулҳои хоҷагидорӣ.**

Пропагандист дар вақти баёни **масъалаи якум** бояд қайд кунад, ки дар ҳуҷҷатҳои партиявии вақтҳои охир ба проблемаи таъсири мутақобилаи қувваҳои истеҳсолкунанда ва муносибатҳои истеҳсолӣ диққати махсус дода мешавад. Дар конференцияи умумииттифоқии илмӣ-амалӣ оид ба кори идеологии партия (декабри соли 1984) проблемаи мазкур проблемаи асосию муҳим доништа шудааст. Дар Маърӯзаи сиёсии ҚМ ба съезди XXVII партия зикри проблемаҳое, ки «дар асоси тақозои ҳаёт ба онҳо ба тарзи нав назар бояд кард...», маҳз аз он оғоз мейбад.

Таъмин кардани мутобиқати байни қувваҳои истеҳсолкунанда ва муносибатҳои истеҳсолӣ шарти асосӣ ва ҳалкунандаи истифодаи афзалиятҳои сохти социалистӣ ва тезонидани прогресси социалию иқтисодӣ мебошад.

Тағьироти революционии қувваҳои истеҳсолкунанда, ки съезди XXVII КПСС пешбинӣ кардааст, на фақат заруранд, балки дар марҳалаи ҳозираи тараққиёти социализм реалӣ ҳам мебошанд. Ин имкониятро

муносибатҳои истеҳсолии социалистӣ, иқтисодиёти плании мо ба вуҷуд овардаанд. Маҳз усулҳои хоҷагидории умумихалқӣ афзалияти мақсадҳои социалии тараққии иқтисодиёт (аз ҷумла тараққии техника ва технология), дар самтҳои асосии прогресси илму техника гирд овардани ресурсҳо, ба амал баровардани сиёсати ягонаи техникиро таъмин менамоянд.

Дар таҳрири нави Программаи КПСС қайд карда мешавад, ки «доимо такмил додани муносибатҳои истеҳсолӣ, ба қувваҳои истеҳсолкунандаи зуд тараққиёбанда ҳамеша мувофиқат доштани онҳо, сари вақт ошкор ва бартараф кардани ихтилофоти ғайриантагонистие, ки байни онҳо пайдо мешаванд, шарти зарурии тезонидани прогресси социалию иқтисодии ҷамъият мебошад».

Ин хулосаи принципиалии программавӣ нуктаи асосии марксистиро доир ба таъсири мутақобилаи қувваҳои истеҳсолкунанда ва муносибатҳои истеҳсолӣ ҳамчун омили тараққиёти босуръати ҷамъият мутобиқи шароити ҳозира конкрет мегардонад. Нуктаи мазкур диққати илми иқтисоди сиёсӣ ва роҳбарони хоҷагиро ба қатъиян барҳам задани маҷмӯи томи ақидаҳои догматикие, ки пеш басо васеъ паҳн шуда буданду аз ҷиҳати назариявӣ ва амалӣ беасос будани худро нишон доданд, ҷалб менамояд. Сухан пеш аз ҳама дар бораи он меравад, ки муносибатҳои истеҳсолӣ бисьёр вақт алоқамандона бо вазъияти конкретии қувваҳои истеҳсолкунанда таҳлил карда намешуданд, ки ин боиси ҳам аз будашон зиёд баҳо додан ба комьёбиҳои ба даст овардашуда ва ҳам ба ояндаи номуайян таъхир гузоштани проблемаи ҳалталаби ҷамъият мегардид. Дар айни замон роли фаъолонаи муносибатҳои истеҳсолӣ аксар вақт аз назар дур мемонд. Муносибатҳои истеҳсолӣ, ҳамчун чизи пассив, аз қувваҳои истеҳсолкунанда «қафомонанда» ва ҳар сари чанд вақт ба онҳо «расидагиранда» дониста мешуданд.

Зиддиятҳои байни қувваҳои истеҳсолкунанда ва муносибатҳои истеҳсолӣ ба социализм ҳам хосанд. Онҳо хусусияти антагонистии худро гум карда, роли суръатдиҳандаи асосии прогресси социалиро нигоҳ медоранд.

Таъсири мутақобилаи ба таври диалектикӣ зиддиятноки ду ҷиҳати тарзи истеҳсолот аз он иборат аст, ки муносибатҳои истеҳсолӣ, аз як тараф, объективан ба қувваҳои истеҳсолкунанда вобастагӣ доранд, аз тарафи дигар, онҳо худ ба қувваҳои истеҳсолкунанда таъсири бузурге мерасонанд. Маҳз ҳамин зарурати мунтазам тағьир додани ҳар ду ҷиҳати тарзи истеҳсолотро ба амал меорад. Имконияти реалии чунин алоқамандӣ дар миқьёси тамоми истеҳсолоти ҷамъиятӣ фақат баъди гузаштан ба социализм баробари пойдор гардидани моликияти умумихалқӣ ба тарзи бартараф кардани зиддиятҳои иқтисодӣ муҳайё мешавад.

Дар айни замон ин имконият худ ба худ амалӣ намегардад. Ва агар бо ягон сабаб дар шароити социализм дараҷаи зарурии «баробар» ҳаракат кардани муносибатҳои истеҳсолӣ ва қувваҳои истеҳсолкунанда таъмин нагардад, байни онҳо аломатҳои номувофиқатии ба худ хосе пайдо мешавад. Ниҳоят, агар барои барҳам задани ин гуна номувофиқатиҳо сари вақт чора дида нашавад, онҳо тараққиёти истеҳсолотро боздошта, боиси суст шудани суръати он, талафи иқтисодӣ ва номутаносубӣ мегарданд. Аломатҳои номувофиқатӣ ҳар қадар зиёд бошанд, барои бартараф кардани онҳо чораҳои қатъитар дидан зарур аст. Инҳо чораҳои оид ба такмили шаклҳои муносибатҳои истеҳсолии социалистӣ ва пеш аз ҳама механизми хоҷагии ҷамъияти социалистӣ мебошанд. Фақат дар ҳамин сурат инкишофи босуръати қувваҳои истеҳсолкунандаро таъмин кардан мумкин аст.

Маҳз ҳамин мавқеъҳои методологии нисбат ба вазъияти иқтисодии воқеӣ эҷодкорона татбиқ кардашуда ба Пленуми апрелии (с. 1985) КМ КПСС ва съезди XXVII партия имкон доданд чунин хулосаи принципӣ

бароранд: сабаби асосии дар охири солҳои 70-ум ва ибтидои солҳои 80-ум суст шудани тараққии иқтисодиёт асосан иборат аз он аст, ки зарурати тағьир додани ҷиҳатҳои алоҳидаи муносибатҳои истеҳсолӣ сари вақт пай бурда ва амалӣ гардонда нашуда буд.

Ин пеш аз ҳама ба системаи идоракунӣ ва усулҳои хоҷагидорӣ дахл дорад. Бояд қайд кард, ки механизми хоҷагии қаблан вуҷуддошта, ки асосан дар шароити тараққии экстенсивии иқтисодиёт ташаккул ёфта буд, кӯҳна шуда, роли вусъатдиҳандаи тараққиётро на фақат гум кардан гирифт, балки ба истифодаи пурратар имконияту афзалиятҳои сохти социалистӣ ва ба пешравӣ халал мерасондагӣ ҳам шуд.

Бинобар ин партия ҳоло дар назди назарияи иқтисодӣ ва амалияи хоҷагӣ вазифаи тағьир додани мақсади механизми хоҷагӣ, барҳам задани характери серхароҷотии он, баланд бардоштани сифати маҳсулот ва самараи истеҳсолот, тезондани прогресси илму техника ва пурзӯр намудани роли омили инсониро мегузорад. Ин мақсади асосиест, ки дар амал маънои такомулоти минбаъдаи муносибатҳои истеҳсолии социалистиро дошта, барои инкишофи қувваҳои истеҳсолкунанда роҳи васеъ мекушояд.

Ҳангоми баёни **масъалаи дуюм** пропагандист бояд ба шунавандагон тавсифи унсурҳои структурии системаи муносибатҳои истеҳсолӣ ва роҳҳои асосии такомулоти онро, ки дар ҳуҷҷатҳои съезди XXVII КПСС дода шудааст, хотирнишон кунад. Ин роҳҳо, чи тавре ки дар Программаи КПСС қайд шудааст, пеш аз ҳама бо мустаҳкам кардан ва афзун гардондани моликияти ҷамъиятӣ ба воситаҳои истеҳсолот алоқаманданд. Дар шароити социализм ду шакли асосии моликияти ҷамъиятӣ ба воситаҳои истеҳсолот вуҷуд дорад: моликияти давлатӣ ва моликияти колхозӣ-кооперативӣ. Зимнан, роли асосиро моликияти давлатӣ мебозад.

Бояд қайд намуд, ки беҳтар намудани шаклу усулҳои истифодаи бартарию имкониятҳои моликияти умумихалқӣ, пеш аз ҳама бартариҳои дорои характери умумикоммунистӣ аҳамияти калон дорад. Сухан дар бораи баланд бардоштани дараҷаи камолоти ташкили мунтазами истеҳсолоти ҷамъиятӣ дар заминаи мустаҳками моддии афзоиши ҷамъиятикунонии он, вусъати амали қонуни асосии иқтисодӣ, ба мақсади беҳбудии комил ва инкишофи озодонаи ҳамаҷонибаи ҳамаи аъзоёни ҷамъият равона кардани хоҷагии ҷамъиятӣ меравад.

Эътирофи реалияти асосҳои умумии коммунистӣ, хоси сохти социалистӣ будани онҳо ҷиҳати ҳатмии тавсифи социализм ҳамчун фазаи якуми формацияи коммунистӣ мебошад. Хулоса дар бораи асосҳои умумикоммунистии социализм ба муқобили кӯшишҳои аз коммунизм ҷудо кардани он, бар зидди тасаввуроти баъзан зоҳиршаванда доир ба тарзи социалистии истеҳсолот, ки гӯё дар баробари тарзи коммунистии истеҳсолот вуҷуд дошта бошад, нигаронида шудааст.

Дар системаи иқтисодии социализм роли махсуси асосҳои умумикоммунистиро қайд намуда ва таркиби онҳоро аниқ карда, ба дараҷаи камолоти онҳо ва оқибатҳои барои назария ва амалияи хоҷагидории социалистӣ рӯйдиҳанда диққат додан лозим аст. Базаи моддию техникии коммунизм ҳанӯз барпо карда нашудааст. Ин бошад, чунин маъно дорад, ки қувваҳои истеҳсолкунандаи социализм барои пурра зуҳур ёфтани асосҳои умумикоммунистии он имконият намедиҳанд. Асосҳои умумикоммунистӣ дар шароити социализм дар процесси ташаккульёбӣ буда, шаклҳои ба социализм хос доранд ва, аз ин рӯ, вай коммунизми нокомил аст.

Дар ин ҷо махсус таъкид бояд кард, ки афзалиятҳои моликияти умумихалқӣ худ ба худ амалӣ намегарданд. Масалан, шакли ҷамъиятии истеҳсолот ба меҳнаткашон кафолат медиҳад, ки аз ҳуқуқи худ ба меҳнат истифода баранд. Ин яке аз музаффариятҳои бузурги социализм мебошад. Вале агар ин кафолат нодуруст истифода карда шавад, он гоҳ барои хотирҷамъӣ, пайдоиши аломатҳои беҳаракатӣ ва рӯҳияи туфайлихӯрӣ замина ба вуҷуд омаданаш мумкин аст.

Зиддияти объективии байни ҷамъият ҳамчун соҳиби ягонаи воситаҳои истеҳсолот ва ҳар як аъзои алоҳидаи он чун соҳиби якҷояи онҳо ба худи табиати муносибатҳои истеҳсолии социалистӣ хос аст. Бинобар ҳамин проблемаи шаклҳои асосии амалӣ гардондани моликияти умумихалқӣ дар ҳар зинаи хоҷагидорӣ аҳамияти махсус пайдо мекунад.

Дар процесси амалӣ гардондани моликияти умумихалқӣ ҳамаи звеноҳои системаи идоракунии планӣ иштирок мекунанд. Пропагандист бояд роли звеноҳои мухталифи идоракуниро муфассалтар баён кунад.

Яке аз омилҳои муҳимтарини тараққиёти ҷамъият ва иҷрои вазифаҳои асосии социалию иқтисодии ояндаи наздик хеле пурра ва оқилона истифода бурдани шаклҳои гуногуни хоҷагидорӣ мебошад. Сухан дар бораи моликияти колхозӣ-кооперативӣ, хоҷагии ёрирасони шахсӣ, шаклҳои индивидуалии фаъолияти меҳнатӣ дар асосҳои кооперативӣ ва дар асоси шартнома бо корхонаҳои социалистӣ, пудрати оилавӣ ва хоҷагии ҳавлии аҳолӣ меравад.

Дар Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС, таҳрири нави Программаи партия концепцияи тараққиёти шакли кооперативии моликият ва пешомадҳои он басо равшан баён карда шудааст. Чи тавре ки маълум аст, имкониятҳои вай дар истеҳсолоти социалистӣ ба интиҳо нарасидаанд. Бисёр колхозҳои пешқадам, дигар ташкилотҳои кооперативӣ ба дараҷаи баланди тараққиёти интенсивӣ ва самаранок пеш бурдани корҳо муваффақ шудаанд. Барои ҳамин ҳам партия ба истифодаи пурраи имкониятҳои сектори колхозӣ-кооперативии иқтисодиёт диққати махсус медиҳад, ки дар процесси эволюцияи он моликияти колхозӣ-кооперативӣ ба моликияти давлатӣ (умумихалқӣ) боз ҳам наздик ва дар оянда бо вай якҷоя мешавад.

Воситаҳои асосии баланд бардоштани дараҷаи ҷамъиятикунонии истеҳсолот дар колхозҳо кооперацияи байнихоҷагӣ ва интеграцияи агросаноатӣ мебошанд. Мувофиқи қарорҳои съезди XXVII КПСС ва қарори КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР «Дар бораи минбаъд ҳам такмил додани механизми иқтисодии хоҷагидорӣ дар комплекси агросаноатии мамлакат» мустақилии колхозҳо хеле зиёд карда, ҳавасмандию масъулияти онҳо барои натиҷаҳои ниҳоии кор баланд бардошта мешавад.

Дар ҳуҷҷатҳои партия ва ҳукумат, ки солҳои охир қабул гардидаанд, муносибати нав ба хоҷагиҳои ёрирасони корхонаю ташкилотҳо, хоҷагиҳои шахсии гражданинҳо, боғдорию обчакории коллективӣ ва фаъолияти индивидуалии меҳнатӣ низ баён карда шудааст. Зарур дониста шудааст, ки имкониятҳои онҳо барои зиёд кардани истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии қишлоқ ва беҳтар намудани таъминоти аҳолӣ пурратар истифода карда шаванд.

Ҳоло нисбат ба ташкилотҳои кооперацияи матлубот ҳам талабҳои нав гузошта мешаванд. Вақтҳои охир фаъолияти онҳо қадре беҳтар гардида бошад ҳам, умуман он ҳанӯз ба талаботи одамони советӣ ҷавоб дода наметавонад. Муносибат нисбат ба ташкили фаъолияти индивидуалии меҳнатии гражданинҳо, инчунин ба пудрати оилавӣ низ тағйир меёбад. Совети Олии СССР Қонун дар бораи фаъолияти индивидуалии меҳнатӣ қабул кард. Хуб мебуд, агар пропагандист дар бораи он муфассалтар нақл кунад.

Роҳи дигари муҳими тараққиёти системаи муносибатҳои истеҳсолии социалистӣ такомулоти муносибатҳои тақсимотӣ мебошад. Онҳо пеш аз ҳама бо қонуни маҳз ба фазаи социалистӣ хоси тақсимот аз рӯи меҳнат танзим карда мешавад, ки робитаи бевоситаи сабабию оқибатии байни меъёри меҳнат ва меъёри истеъмолоти меҳнаткашони алоҳида ва умуман коллективҳоро муқаррар менамояд. Қарорҳои съезди XXVII партия қатъиян мустаҳкам намудани принципи социалистии тақсимот аз рӯи миқдор ва сифати меҳнатро пешбинӣ мекунанд. Дар айни замон барои ба ҳам мувофиқат кардани меъёри меҳнат ва меъёри истеъмол чораҳои амалӣ дида мешаванд.

Дар баробари ин роҳи минбаъд ҳам афзун гардондан ва самаранок истифода бурдани фондҳои ҷамъиятии истеъмол пеш гирифта хоҳад шуд. Тадбирҳое ба амал бароварда мешаванд, ки мақсад аз онҳо баланд бардоштани роли фондҳои хозрасчётии ҳавасмандгардонии иқтисодӣ мебошад.

Яке аз вазифаҳои муҳими такомулоти муносибатҳои истеҳсолӣ инкишофи минбаъдаи муносибатҳои мубодила мебошад. Роҳҳои асосии такмил додани онҳо дар таҳрири нави Программаи КПСС муайян карда шудаанд, ки дар он, алалхусус, чунин гуфта мешавад: «Робитаи хоҷагиро боэътимодтар гардондан, ба мувофиқати динамикии талаботу таклифот муяссар шудан, муомилоти ресурсҳои моддӣ ва пулро беҳтар кардан, муомилоти маблағро тезондан лозим аст». Ин роҳҳои такомулоти муносибатҳои мубодила бояд мавзӯи гуфтугӯи манфиатдорона бо шунавандагон дар асоси материалҳои маҳаллӣ қарор гиранд. Ин ҷо доир ба масъалаҳои беҳтар истифода кардани муносибатҳои молию пулӣ сухан рондан муҳим аст. Съезди XXVII партия қайд кард, ки истифодаи ин муносибатҳо ҳанӯз ба мақоми онҳо дар системаи иқтисодии социализм мувофиқ нест. Ба истифодаи самараноки муносибатҳои молию пулӣ ғалатфаҳмӣ ва паст задани роли онҳо дар роҳбарии планӣ ба иқтисодиёт халал мерасонданд. Дар Маърӯзаи сиёсӣ, Программаи КПСС зарурати ҳамаҷонибаи инкишоф додани муносибатҳои молию пулӣ қайд карда шудааст, ки дар асоси социалистӣ ба роҳ мондани онҳо боиси ба сифати кори коллектив, маҳорату қобилияти роҳбар бевосита вобаста будани натиҷаҳои хоҷагидорӣ мегардад.

Соҳаи махсуси мубодила соҳаи адои хизмати аҳолӣ мебошад. Ҳоло партия ба тараққиёти он диққати махсус медиҳад. Иҷрои ин вазифа дар понздаҳ соли оянда бо татбиқи Программаи комплексии тараққиёти истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ ва соҳаи адои хизмат дар солҳои 1986—2000 вобаста аст. Дар ин муддат истеҳсоли молҳои ғайриозуқавӣ камаш 1,8—1,9 баробар, ҳаҷми хизматрасонӣ 2,1—2,3 баробар афзуда, сифату маданияти адои хизмат беҳтар мегардад.

Афзудани самараи истифодаи муносибатҳои молию пулӣ такомулоти ҳисоби хоҷагӣ ва шаклҳои арзиши бо он алоқаманд — арзиши аслӣ, фоида, даромаднокӣ: нарх, рента, кредит ва ғайраро тақозо мекунад. Ҳар яки ин шаклҳо хусусияту соҳаҳои ба худ хоси амалро дорост.

Дар хотимаи баёни масъалаи дуюм қайд кардан лозим, ки яке аз роҳҳои муҳимтарини вусъат додани истифодаи муносибатҳои молию пулӣ ва қонуни арзиш мутобиқи шароити ҳозира эҷодкорона татбиқ намудани идеяи ленинии андози озуқавӣ мебошад. Дар ин хусус дар Маърӯзаи сиёсии КМ ба съезди XXVII партия сухан меравад. Ин нуктаи мутобиқи механизми хоҷагии комплекси агросаноатӣ баёншударо нисбат ба тамоми системаи идоракунӣ татбиқ кардан мумкин аст. Сухан пеш аз ҳама дар бораи муайян кардани ҳудудҳои объективие меравад, ки мувофиқи онҳо ҷамъият як қисми маҳсулоти ба вуҷуд овардаашро барои ҳавасмандгардонии коркунон ва такрористеҳсоли васеъ дар ихтиёри коллективҳои меҳнатӣ мемонад.

Дар вақти баёни **масъалаи сеюм** пропагандист диққати шунавандагонро ба он ҷалб мекунад, ки дар съезди XXVII КПСС дар байни омилҳои асосии тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат дар асоси интенсификацияи ҳамаҷонибаи истеҳсолот истифодаи шаклҳои самарабахши идоракунӣ, ташкили меҳнат ва ҳавасмандгардонӣ ба он низ номбар карда шуд.

Маълум аст, ки солҳои охир шаклҳои мавҷудаи муносибатҳои истеҳсолӣ, усулҳои хоҷагидорӣ роли ҳавасмандгардонии худро гум кардан гирифтанд, дар баъзе бобатҳо бошад, ба тараққии истеҳсолот халал мерасондагӣ ҳам шуданд. Бинобар ин вазифаи тағьир додани мақсади меха-

низми хоҷагӣ, азнавсозии куллии он, ба вуҷуд овардани системаи томи самарабахши идоракуние кӯндаланг меистод, ки пурратар истифода кардани имкониятҳои социализмро таъмин мекарда бошад.

Механизми хоҷагии ҷамъияти социалистиро дар шакли умумӣ ҳамчун тарзи хоҷагидории планӣ тавсиф кардан мумкин аст, ки шаклҳои конкретии ташкили истеҳсолоти ҷамъиятӣ — планкашӣ, ҳавасмандгардонӣ, ҳисоби хоҷагӣ ва тамоми ҳаёти иқтисодии ҷамъиятро дар бар мегирад. Вай системаи ба ҳам алоқаманди шаклу усулҳои истифодаи қонунҳои иқтисодӣ дар амалияи идоракунии хоҷагии халқи мамлакат мебошад.

Талаботи куллан беҳтар намудани механизми хоҷагидорӣ кайҳо боз ҳис карда мешуд. Аммо, чи тавре дар съезд қайд карда шуд, ин талабот то вақтҳои охир ба эътибор гирифта намешуд. Шаклҳои одатшудамондаи тафаккури иқтисодӣ, моил будан ба усулҳои афзалан маъмурии идоракунӣ, васеъ паҳн гардидани ҳодисаҳои фақат ғами корхонаи худро хӯрдан ва маҳалчигӣ халал мерасонданд. Механизми хоҷагӣ амалан дар тӯли якчанд панҷсола бетағйир монда буд.

Хусусияти асосии такомулоти механизми хоҷагӣ дар давраи ҳозира иборат аз он аст, ки ҳоло зарурати ба куллӣ тағйир додани механизми идоракунӣ ба амал омадааст. Акнун бо қисман беҳтар кардани механизми хоҷагӣ маҳдуд шудан мумкин нест, дар ин соҳаислоҳоти куллӣ зарур аст.

Съезд дар асоси концепцияи тезонидани тараққиёти социалию иқтисодӣ роҳҳои асосии азнавсозии механизми хоҷагиро муайян кард. Вай ба ҷо овардани вазифаҳои зеринро тақозо дорад: баланд бардоштани самараи идоракунии мутамарказ, дар айни замон зиёд кардани мустақилияти иттиҳодияю корхонаҳо ва масъулияти онҳо барои ба даст овардани натиҷаҳои калони ниҳоӣ; шурӯъ кардан ба усулҳои иқтисодии роҳбарӣ; таъмин кардани структураҳои муосири ташкилии идоракунӣ; беҳтар истифода кардани идоракунии соҳавӣ ва территориявии хоҷагӣ; демократонии ҳамаҷонибаи идоракунӣ, дар он баланд бардоштани роли коллективҳои меҳнатӣ. Пропагандист бояд мазмуну моҳияти самтҳои мазкурро муфассалтар баён кунад. «Такмили идоракунӣ, — гуфта шудааст дар Программаи КПСС, — бояд ба мукаммал ва ҳамаҷониба истифода бурдани афзалияту имкониятҳои системаи хоҷагии плании социалистӣ, қонунҳои иқтисодӣ такья кунад». Пленуми июнии (с. 1986) КМ КПСС зарурати ба куллӣ тағйир додани кори планкаширо қайд кард. Дар он, аз як тараф, ба ҳамаҷониба мустаҳкам кардани планкашии мутамаркази хоҷагии халқ ва, аз тарафи дигар, ба баланд бардоштани роли звенои асосии истеҳсолӣ — иттиҳодияю корхонаҳо диққати калон дода шуд.

Дар беҳтар намудани унсурҳои такмили минбаъдаи системаи планкашӣ эксперименти калонмиқёси иқтисодӣ, ки дар айни замон тағйир додани планкашӣ, ҳавасмандгардонӣ ва бо пул таъминкуниро пешбинӣ мекард, роли басо муҳиме бозид. Соли 1986 нисфи маҳсулоти саноатӣ дар шароити нави хоҷагӣ истеҳсол карда шуд. Моҳи январи соли ҷорӣ ба шароити нави кор гузарондани тамоми саноат анҷом ёфт.

Съезди XXVII партия дар байни самтҳои асосии кори такмил додани механизми хоҷагӣ зиёд кардани мустақилии иттиҳодияю корхонаҳо, барои ба даст овардани натиҷаҳои калони ниҳоӣ баланд бардоштани масъулияти онҳоро яке аз самтҳои муҳимтарин донист. Иҷрои ин вазифа аз бисьёр ҷиҳат ба ҷорӣ намудани ҳисоби хоҷагии ҳақиқӣ, дар муносибатҳои звеноҳои мухталифи хоҷагии халқ татбиқ намудани принципҳои он вобаста аст.

Дар съезд қайд карда шуд, ки санҷиши комплексии усулҳои вусъати ҳисоби хоҷагӣ ба худтаъминкунӣ гузарондани корхонаҳо дар заводи автомобили Волга ва иттиҳодияи илмӣ-истеҳсолии Сумы натиҷаҳои хуб бахшид. Бинобар ин вазифа гузошта шудааст, ки ба корхонаҳо имкон до-

да шавад барои нав кардани техникаи истеҳсолот ва тараққиёти социалии коллектив худашон пул кор кунанд. Аз ибтидои соли 1987 ба принципҳои худтаъминкунӣ ҳамаи корхонаҳо ва ташкилотҳои Вазорати мошинсозӣ барои саноати химия ва нефть, Вазорати саноати асбобсозӣ, Вазорати саноати коркарди нефть ва нефту химия, Вазорати саноати автомобильсозӣ ва Вазорати флоти баҳрӣ, инчунин 36 корхонаю иттиҳодияи калони ҳабдаҳ вазорати дигар гузаронда шуданд.

Ба шунавандагон фаҳмонда додан лозим, ки ҳисоби хоҷагӣ ҳамон вақт самара хоҳад бахшид, ки агар вай на фақат коллективҳои меҳнатӣ, балки робитаҳои байни онҳо: робитаҳои звеноҳои ибтидоии хоҷагиро дар байни худ ва бо ташкилотҳои болоӣ, бо органҳои системаи молияю банк, бо ташкилотҳои нақлиёт ва таъминоти моддию техникӣ низ дар бар гирад.

Пешомадҳои инкишофи механизми хоҷагӣ аз бисьёр ҷиҳат ба усулҳои иқтисодии идоракунӣ гузарондани ҳамаи звеноҳои хоҷагии халқ вобаста аст. Гузаштан ба чунин усулҳо, чи тавре ки дар Маърӯзаи сиёсии КМ ба съезди XXVII партия қайд шудааст, азнавсозии таъминоти моддию техникӣ, такомули системаи нарх, пулҷудокунӣ ва қарздиҳӣ, муайян кардани омилҳои самарабахши камкунии хароҷотро тақозо мекунад. Усулҳои иқтисодии идоракунӣ пурзӯр намудани нуфузи молияю кредит ба иқтисодиёт, собитқадамона татбиқ намудани системаи нормативҳои иқтисодиро дар назар дорад, ки ин система имкон медиҳад фаъолияти корхонаю иттиҳодияҳо на бо усулҳои маъмурӣ, балки бо усулҳои иқтисодӣ танзим карда шавад.

Пропагандист бояд масъалаҳои такмили структураи ташкилии идоракуниро муфассалтар баён кунад. Ин ҷо бояд қайд намуд, ки истифодаи структураҳои муосири идоракунӣ, ки тамоюли концентрация, махсусгардонӣ ва кооперативонии истеҳсолотро ба ҳисоб гирифта, шаклҳои мухталифи хоҷагидориро дар бар мегиранд, аз ҷумлаи роҳҳои асосии азнавсозии механизми хоҷагӣ мебошад. Дар ин бобат дар мамлакатамон корҳои зиёде ба ҷо оварда мешаванд. Дар асоси принципи централизми демократӣ структураҳои ташкилии идоракунӣ оддӣ гардонда, аппарати маъмурию идоракунӣ ихтисор карда, мубориза зидди зуҳуроти маҳдудияти идоравӣ ва маҳалчигӣ вусъат дода мешавад. Барои таъмин кардани ягонагии идоракунии соҳавӣ ва территориявӣ чораҳо дида, органҳои идоракунии байнисоҳавӣ ва байнитерриториявӣ, масалан, органҳои идоракунии комплексҳои соҳаҳои мошинсозӣ, сӯзишворию энергия, комплексҳои бинокорӣ ва агросаноатӣ барпо карда мешаванд.

Ташкил карда шудани комплексҳои байнисоҳавии илмию техникӣ ояндаи калон дорад. Ҳоло дар мамлакат 20-то ҳамин гуна комплекс вуҷуд дорад ва дар бораи вусъати минбаъдаи онҳо қарор қабул шудааст.

Дар мамлакат лоиҳаҳои схемаҳои генералии идоракунии соҳаҳо тартиб дода мешаванд (як қисми онҳоро Комиссияи оид ба такмили идоракунӣ, планкашӣ ва механизми хоҷагӣ маъқул донистааст), ки дар онҳо гузаштан ба системаи дузвеногии идоракунӣ пешбинӣ карда шудааст. Амалия самарабахшии барпо кардани иттиҳодияҳои истеҳсолӣ (илмӣ-истеҳсолӣ), тадриҷан ба комплексҳои калони хоҷагӣ мубаддал гардондани онҳоро собит намуд. Ҳоло дар мамлакат 500 иттиҳодияи илмӣ-истеҳсолӣ кор мекунад.

Яке аз вазифаҳои муҳимтарини такомулоти ташкили идоракунӣ минбаъда инкишоф додани шаклҳои бригадавии ташкили меҳнат мебошад.

Азнавсозии механизми хоҷагӣ оғоз ёфтааст. Фақат он барои зоҳир ёфтани неруи эҷодии халқ, тарафт афзудани самараи истеҳсолот, ба вазъи сифатан нав муваффақ шудани ҷамъият шароит муҳайё мекунад.

## АДАБИЁТ:

МАРКС Қ. Муқаддима (аз дастнависҳои иқтисодии солҳои 1857 — 1858). — Маркс К., Энгельс Ф. Асарҳо, ҷ. 12, саҳ. 735-738.
ЛЕНИН В. И. Вазифаҳои навбатии Ҳокимияти Советӣ. Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 27, саҳ. 254—255, 259, 266—268.
ЛЕНИН В. И. Дар бораи плани ягонаи хоҷагӣ. Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 32, саҳ. 141—151.
Материалҳои съезди XXVII Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ. Душанбе. «Ирфон». 1986.
Материалҳои Пленуми апрелии (с. 1985) Комитети Марказии КПСС. «Коммунисти Тоҷикистон», № 6, с. 1985.
Материалҳои Пленуми июнии (с. 1986) Комитети Марказии КПСС. «Коммунисти Тоҷикистон», № 8, с. 1986.
Нутқи рафиқ Горбачёв М. С. дар вохӯрӣ бо меҳнаткашони шаҳри Тольятти. «Коммунисти Тоҷикистон», № 6, с. 1986.
Дар бораи кори Вазорати адои хизмати маишии аҳолии РСФСР оид ба гузарондани соҳа ва усулҳои нави хоҷагидорӣ дар асоси қарори КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР аз 12 июли соли 1985. Қарори КМ КПСС. «Тоҷикистони советӣ», 11 январи соли 1985.
Дар бораи васеъ паҳн кардани усулҳои нави хоҷагидорӣ ва пурзӯр намудани таъсири онҳо ба тезонидани прогресси илму техника. Қарори КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР аз 12 июли соли 1985. «Коммунисти Тоҷикистон», № 9, с. 1985.
Дар бораи минбаъда такмил додани механизми иқтисодии хоҷагидорӣ дар комплекси агросаноатии мамлакат. Қарори КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР. — «Тоҷикистони советӣ», 29 марти с. 1986
Дар бораи беҳтар кардани планкашӣ, ҳавасмандгардонии иқтисодӣ ва такмили идораи истеҳсоли молҳои истеъмоли халқи саноати сабук. Қарори КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР. «Тоҷикистони советӣ», 6 маи соли 1986.
Дар бораи такмили планкашӣ, ҳавасмандгардонии иқтисодӣ ва идоракунии савдои давлатӣ ва кооперацияи матлубот. Қарори КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР.— «Тоҷикистони советӣ», 5 августи соли 1986.
Дар бораи минбаъда такмил додани идоракунии комплекси бинокории мамлакат. Қарори КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР. — «Тоҷикистони советӣ», 14 сентябри соли 1986.

## Диққат: таҷриба

# ДАР РОҲИ НАВСОЗӢ

СОЛИ гузашта дар вилояти Ленинобод ҳосили хуби ангур руёнда шуд. Коркунони агропром онро бе талаф ғундоштанд. Ба фонди иттифоқӣ зиёда аз ду ҳазор тонна ангур супорида шуд. Ба аҳолӣ 5,9 ҳазор тонна ангур фурӯхта ва ҳамин қадар хушконида шуд. Қисми бештари он, яъне 32 ҳазор тонна ба саноат барои коркард супорида шуд: шарбатҳо ва консервҳои гуногун истеҳсол гаштанд ва фақат аз миқдори ночизи он шаробҳои навъи махсус бароварда шуд. Дар вилоят оид ба тахассус пайдо кардани заводҳои шаробсозӣ дар истеҳсоли шарбатҳо кори зиёде ба ҷо оварда, технологияи софкории ангуроб бо истифодаи давоҳои ферментӣ ва бентонит аз худ карда шудааст.

Бояд гуфт, ки корхонаҳои коркарди ашёи хоми вилоят бармаҳал ба қабули ҳосил омодагӣ диданд. Зиёда аз 80 воҳиди таҷҳизоти технологӣ ва умумизаводӣ нав карда шуд. Дар комбинати консерви Ленинобод асбобҳои нави механикӣ сохта, дар заводи консерви Панҷакент бо қувваи коргарон ва мутахассисон хатти рехтани ангуроби сӯзон монтаж карда шуд. Ҳамагӣ дар корхонаҳои консерв 60 тадбири ташкилию техникӣ оид ба механиконидани процессҳои технологӣ ва корҳои боркунию борфурорӣ гузаронида, зиёда аз 20 таклифи рационализаторӣ дар истеҳсолот ҷорӣ карда шуд. Шарбати себу ангур, шарбати серғизо ва ангуроб бо донааш маҳсулоти нав мебошанд. Ангуробро бо донааш заводи консерви Ӯротеппа ҳосил кардааст. Ҳоло дар хусуси ин корхонаи кӯҳна, ки дар вилоят чандон калон ҳам нест, сухан меронем.

Ҳанӯз пеш аз ҷамъоварии ҳосил равшан буд, ки заводи кӯҳна тамоми ҳосилро кор карда баромада наметавонад. Аммо заводи нав дар беҳтарин маврид соли 1988 ба кор медарояд. Он гоҳ мутахассисони завод ба шӯрои коллективи завод чунин таклиф ба миён гузоштанд: дар совхози «Ӯротеппа» бинои холие ҳаст, агар онро обод карда, ба анбори маҳсулоти тайёр табдил дода, дар паҳлуяш цехи коркарди ибтидоии ангур сохта шавад, масъала ҳал мешавад, ҳарчанд ки ин кор ҷидду ҷаҳди зиёдро тақозо дорад. Ташкилоти партиявӣ, коллективи завод ин таклифро дастгирӣ карданд. «Он вақт намедонистем, — дар сӯҳбат ба мо эътироф намуд инженери завод В. М. Мороз, — ин хоҳиши мо чӣ натиҷа хоҳад дод. Агар медонистем, албатта... Аммо ҳоло вақти бе ҳаракатӣ нест».

Бо чашми коршиносӣ ба сохтмон пардохтанд. Ба як қисми таҷҳизот дарҳол талабнома фиристоданд, қисми дигарро аз захираи худ дарёфт намуданд. Хатти коркарди ангурро аз заводи кӯҳна оварданд. Дар ҳавои кушод се хатти технологие гузошта шуд, ки ҳар кадом дар як соат метавонад 20 тонна ангурро кор карда барояд. Масъалаи таъмини об ва қуввваи электр низ ҳал шуд. Аз заводи байниҳоҷагии консерви Бекободи агропроми вилояти Тошкент ду дег хариданд, ки вақти зиёде истифода нашуда буданд ва дегхонае бунёд сохтанд.

Сохтмони пункти коркарди ибтидоӣ бе ҳуҷҷатҳои лоиҳавию сметавӣ, бевосита аз рӯи ангораҳо, ки сармутахассисон тайёр карданд, оғоз ёфт. Барои гузориши таҷҳизот челонгар Валӣ Неъматов масъул буд. Дар аввали мавсим пунктро ба истифода доданд. Сохтмон идома дошт, албатта, ҳоло ҳам дар ҳавои кушод, деворҳо қомат меафрохтанд, болояшон

пўшида мешуд, ки дар ин кор ташкилоти пудратӣ — ПМК-21 ёрӣ мерасонд. Ин пункт ҳоло иқтидоре дорад, ки он ҳар соат 60 тонна ангурро кор карда баромада метавонад. Бар илова, истеҳсолот партове надошт. Пеш қисми партовҳоро ба заводи шаробсозӣ медоданд, як қисми дигарро ба коргарон чун хўроки чорво мефурўхтанд, қисми боқимондаашро мепартофтанд. Ҳоло тилфи ангурро совхози «Роҳи Ленин» барои чорво мехарад.

Коллективи завод плани солонаи истеҳсоли маҳсулотро ба шарафи 69-солагии Октябри Кабир ба иҷро расонд. Дар як мавсим 2500 тонна ангур кор карда баромада шуд, ки назар ба соли 1985 сеяк зиёд аст. Сифат беҳтар ва навъҳои маҳсулот бештар шуд. Ҳоло тамоми шарбатҳо ва консервҳое, ки истеҳсол мешаванд, харидорони зиёд доранд. Аллакай аз ташкилотҳои савдо барои ҳамаи маҳсулоти соли ҷорӣ талабномаҳо омаданд. Барои сифат дар зарфи шаш соли охир ба унвони завод шикояте наомадааст, ки дар ин бобат хизмати лабораторияи истеҳсолӣ бо сарварии А. Б. Комилов калон аст. Маҳсулоти касмахар — себоби софкоринашударо низ ба фурўш мебароварданд. Консервгарони Ўротеппа дар ин бобат низ кори худро ба тарзи нав ба роҳ монданд — шарбати себу зардолуро истеҳсол карданд, ки писанди харидорон шуд.

Баробари сохтмони пункти нави коркарди ибтидоии ангур реконструкцияи заводи кўҳна идома ёфта, навъҳои нави маҳсулот аз худ карда шуд. Ҳоло ин ҷо 24 номгўй шарбату консерв истеҳсол мекунанд.

Дар корхона доир ба ташкили хуби меҳнат кори зиёде анҷом дода шудааст. Плани афзоиши ҳосилнокии меҳнат соли 1986-ум 111,2 фоиз ба иҷро расид. Ин самараи бевоситаи муносибати эҷодӣ ба меҳнат, ҷустуҷўи роҳҳои нав ва суръатфизоӣ на дар сухан, балки дар амал аст.

Имсол завод ба худтаъминкунии пурра гузашт. Дар пеш коллективро озмоиши душворе — ба кор андохтани корхонаи нав интизор аст. Консервгарони ўротеппагӣ, баъди ба истифода додани объектҳо, қаблан ба истеҳсоли маҳсулот дар чанд марҳала тайёрӣ мебинанд. Онҳо акнун таҷрибаи кофӣ андўхтаанд ва намехоҳанд суръати пешрафтро суст кунанд.

**Н. ОЛИМОВА.**

## Ба редакция ҷавоб омад

# «АЗНАВСОЗӢ: ОЗМОИШ БО КОР»

Котиби комитети партиявии иттиҳодияи истеҳсолии газворҳои пахтагини Душанбе Р. Асророва, раиси комитети иттифоқи касаба Г. Доронкина, саринженери корхона М. Зарифов хабар медиҳанд, ки мақолаи «Азнавсозӣ: озмоиш бо кор» (журнали «Коммунисти Тоҷикистон», № 10, соли 1986) дар коллектив муҳокима карда, фактҳои дар он баёнёфта дуруст дониста шуданд.

Дар рафти тайёрӣ ба гузаштан аз моҳи январи соли 1987 ба қабули давлатии калоба, матоъҳои нимтайёр ва тайёр мақолаи дар журнал дарҷгардида айни муддао шуд ва имкон дод, ки диққати шахсони масъул ба камбудию нуқсонҳо ва проблемаҳои ҳалталаб ҷалб карда шавад. Комитети партиявии иттиҳодия дар бобати бартараф намудани камбудиҳои зикрьёфта тадбирҳо андешид.

Дар фабрикаи пардоздиҳӣ котиби нави ташкилоти партиявӣ ва раиси комитети иттифоқи касаба интихоб карда шуданд. Бо ташаббуси маъмурият ва комитети партиявии иттиҳодия штаби махсусе барпо карда шуд, ки он ба иҷрои тадбирҳо бевосита назорат мекунад.

Кӯмаки комитети партиявии райони Марказии шаҳри Душанбе ва Вазорати саноати сабуки РСС Тоҷикистон конкреттар гардид. Ба муносибати гузаштан ба қабули давлатии маҳсулот дар корхона комиссияи Вазорати саноати сабуки СССР низ кор кард.

Масъалаҳои дар мақола бардошташуда,—менависанд рафиқон Асророва, Доронкина, Зарифов, — ба ғоят ҷиддӣ буда, кори бурдборонаро тақозо доранд. Комитети партиявӣ, иттифоқи касаба ва роҳбарияти иттиҳодия то комилан ҳал гардидани масъалаҳои мазкур онҳоро таҳти назорат мегиранд.

* * *

Котиби якуми комитети партиявии райони Марказии шаҳри Душанбе Ш. Султонов хабар медиҳад, ки дар мақолаи «Азнавсозӣ: озмоиш бо кор» камбудиҳои кори комитети партиявии иттиҳодияи истеҳсолии газворҳои пахтагини Душанбе ҳаққонӣ нишон дода шудаанд. Масъалаҳои дар мақола бардошташуда дар маҷлиси сайёри бюрои комитети партиявии район, ки дар фабрикаи пардоздиҳии иттиҳодия баргузор гардид, мавриди муҳокима қарор гирифтанд. Бюро аз коммунистоне, ки сабабгори вазъияти ба амаломада гардиданд, қатъӣ талаб кард. Барои сусткорӣ дар ҳалли масъалаҳо, аз ҷиҳати инженерӣ ғайриқаноатбахш омода сохтани истеҳсолот ба директори фабрикаи пардоздиҳӣ аъзои КПСС А. Абдуллоев выговори қатъӣ бо қайд кардан дар карточкаи баҳисобгирӣ эълон карда шуд. Бо қарори бюрои партиявии фабрикаи пардоздиҳӣ аз вазифаи котиби ташкилоти партиявӣ озод карда шудани И. П. Трусов ба маълумот гирифта шуд. Бюрои комитети партиявии район диққати котиби комитети партиявӣ Р. М. Асророваро ба камбудиҳои ҷиддии кори ташкилотчигӣ ва сиёсии иттиҳодия ҷалб намуда, комитети партиявиро вазифадор кард, ки масъалаи ба масъулияти партиявӣ кашидани ҷонишини директори генералии иттиҳодия оид ба кадрҳо аъзои КПСС С. Ҳ. Каримова, раиси комитети иттифоқи касабаи иттиҳодия аъзои КПСС Г. Д. Доронкинаро дида бароянд.

Дар пленуми комитети партиявии район, ки рафти азнавсозии кори партиявӣ ва тадбирҳои оид ба вусъат додани онро дида баромад, комитети партиявии иттиҳодия барои услуби кабинетии кор, ғайрикифоя диққат доданаш ба ташкилотҳои цехии партиявӣ, ба одами коргар сахт танқид карда шуд. Комитети партиявии район талаботро аз коркунони аппарат барои ҳолати кори иттиҳодия, амалан кӯмак расонидан дар бобати барҳам задани камбудию нуқсонҳо пурзӯр намуд.

# ЛАШКАРКАШИ АФСОНАВӢ

## БА МУНОСИБАТИ 100-СОЛАГИИ ЗОДРӮЗИ В. И. ЧАПАЕВ

Солҳо мегузаранд, вале образи афсонавӣ, илҳомбахши лашкаркаши боистеъдоди советӣ В. И. Чапаев аз лавҳи хотири мардум ҳаргиз намеравад. Тарҷумаи ҳоли Чапаев аз бисьёр ҷиҳат ба тарҷимаи ҳоли қаҳрамонони дигари ҷанги гражданӣ монанд аст, ки онҳоро замони революция ба қуллаи корҳои азим, ба мубориза барои бахту саодати халқи меҳнаткаш ҳидоят кардааст. В. И. Чапаев яке аз намояндагони намоёни истеъдодҳои халқии бедоркардаи Революцияи Октябри Кабир буд. «Капитализм дар муҳити коргарон ва деҳқонони меҳнаткаш истеъдодҳои бисьёреро буғӣ мекард, пахш мекард, ба хок яксон мекард, — гуфта буд В. И. Ленин моҳи октябри соли 1919.— Ин истеъдодҳо дар зёри бори мӯҳтоҷӣ, қашшоқӣ, хорию зорие, ки нисбат ба шахси инсон раво дида мешуд, нобуд мешуданд. Вазифаи мо акнун ин инстеъдодҳоро ёфтан ва ба сари кор мондан аст... Онҳо содиқтарин, самимитарин ва боистеъдодтарин одамонеанд аз он табақаҳои ҷамъият, ки капитализм он табақаҳоро дидаю дониста дар поён нигоҳ медошт, онҳоро табақаҳои «поёнӣ» мегардонд, онҳоро боло баромадан намемонд. Ва ҳол он ки қувват, тозагӣ, зиндадилӣ, пухтагӣ, самимият дар ин табақаҳо назар ба табақаҳои дигар зиёд аст (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 30, саҳ. 63).

В. И. Чапаев 9 феврали соли 1887 дар қишлоқи Будайкии уезди Чебоксарии губернияи Қазон дар оилаи деҳқони камбағал таваллуд шуд. Аз хурдсолӣ ӯ дар дӯкони савдогар хизмат мекард, баъд ҳамроҳи падар ва бародаронаш ба дуредгарӣ машғул шуд, дар деҳаҳои уезди Николаевск хона месохт. Вақте ки соли 1914 ҷанги якуми ҷаҳон сар шуд, В. И. Чапаевро ба армия даъват намуда, ба фронт фиристоданд. Вай аз рӯзҳои аввали ҷанг бо ҷасорату зиракии худ фарқ мекард. Ҳангоми иҷрои супоришҳои ҷангӣ истеъдоди ҳарбии фавқулодда зоҳир намуд, ки барои ин вай ба унвони олии солдатии подпрапорщик ва чор Салиби георгиевӣ сазовор шуд.

В. И. Чапаев сентябри соли 1917 ба сафи партияи большевикон дохил гардид ва ҳамоно ба мубориза барои барқарор намудани Ҳокимияти Советӣ дар Заволжье фаъолона ҳамроҳ шуд. Декабри соли 1917 командири сурх интихоб гардида, худи ҳамон сол ярадор шуд ва барои табобат дар госпитали Саратов хобид. Баъд ба шаҳри Николаевск (Пугачёвски ҳозираи вилояти Саратов) омада, ёрдамчии наздики раиси комитети партиявии уездӣ Вениамин Ермощенко шуд.

Дарҳол баъди сарнагун шудани Ҳукумати муваққатӣ дар Николаевск комитети революционӣ барпо карда шуда буд. В. И. Чапаев командири полки захиравии пиёдаи 138-ум интихоб мегардад. Январи соли 1918 съезди уездии Совети депутатҳои коргарон, деҳқонон ва солдатҳо В. И. Чапаевро комиссари аскарони савора интихоб мекунад. Чапаев ба батальони якуми Армияи Сурхи Николаевск сардорӣ карда, барои пахш намудани якчанд исьёни кулакону эсерон дар уезди Николаевск корнамой нишон дод. Дар айни замон ӯ отрядҳои Гвардияи Сурх ташкил карда, бо ҳамин Ҳокимияти Советиро дар маҳалҳо устувор мегардонд. Батальони Чапаев тамоми бори гарони муборизаи зидди контрреволюцияро дар деҳаҳои уезди Николаевск ба дӯши худ гирифта, асоси ташаккули минбаъдаи қисмҳои чапаевӣ гардид.

Маи соли 1918 Чапаев дар муҳорибаҳои муқобили казакҳои сафеди Урал ва чехҳои сафед командири бригада буд, сентябри ҳамон сол сардори дивизияи 2-юми Николаевск шуд. Ноябри соли 1918 ба Академияи ҳарбии Штаби генералӣ ба хондан фиристода мешавад. Вай дар он ҷо бисьёр наистод ва бо мақсади ба фронт рафтан ба Совети ҳарбии революционии армияи 4-ум рапорт навишта, хоҳиш кард, ки ӯро ба ягон вазифа таъин намоянд. Бо фармони Совети ҳарбии революционии республика ба армияи 4-уми фронти Шарқӣ фиристода шуд, ки ба он лашкаркаши машҳури ҷанги гражданӣ М. В. Фрунзе фармондеҳ буд. М. В. Фрунзе ӯро сардори гурӯҳи ҷанговарони Александров-Гайск таъин кард. Комиссари гурӯҳ Дмитрий Андреевич Фурманов шуд.

Соли 1919 ҷанги гражданӣ торафт вусъат ва шиддат ёфт. Шумораи фронтҳо ба шашто расида, дарозии онҳо то 8000 километрро ташкил мекард. Давлатҳои Антанта қарор доданд, ки ба муқобили Мамлакати Советӣ қувваи калони ҳарбӣ фиристонанд. Даҳҳо генералҳои гвардиячиёни сафед республикаи Советҳоро буғӣ карданӣ буданд. Антанта асосан ба адмирал Колчак умед мебаст, ки ҳуҷуми вай дар фронти Шарқӣ як қисми походи Антанта ба Россияи Советӣ буд.

Империалистони Штатҳои Муттаҳида фақат дар нимаи аввали соли 1919 ба Колчак бештар аз 250 ҳазор милтиқ, садҳо тӯп, ҳазорҳо пулемёт, инчунин ба миқдори зиёд лавозимоти ҷанг, сарулибоси расмӣ ва ғайра фиристоданд. 4 марти соли 1919 қӯшунҳои гвардиячиёни сафед ба ҳуҷум гузаштанд. Дар фронти Шарқӣ вазъияти хатарнок ба вуҷуд омад.

Комитети Марказии партия 11 апрели соли 1919 тезисҳои пешниҳодкардаи В. И. Ленинро дар бораи фронти Шарқӣ тасдиқ намуд. «Ҳама ба мубориза ба муқобили Колчак!»—бо ҳамин шиор партия коммунистон ва комсомолонро ба фронт сафарбар менамуд. Ба фронти Шарқӣ қариб 15 ҳазор нафар коммунистон ва якчанд ҳазор нафар комсомолон рафтанд. Плани торумор кардани Колчак бо роҳбарии В. И. Ле-

нин тартиб дода ва ба амал бароварда мешуд.

Моҳи апрели соли 1919 В. И. Чапаев сардори дивизияи 25-уми тирандоз таъин мешавад. Дивизия дар муҳорибаҳо ҳангоми ҳуҷуми ҷавобии қӯшунҳои фронти Шарқӣ ба муқобили Колчак дар амалиёти Бугуруслан, Белебеев бо корнамоиҳои худ фарқ мекард. Чапаев ҳангоми амалиёти ҷангӣ худро ҳамчун командири боистеъдод ва ҷасур нишон дод.

Дар ҳайати дивизияи 25-ум ҷанговарони полки 222-юми интернационалӣ ҷасурона меҷангиданд. Дар байни онҳо австриягӣ Эдуард Гаутман, хитой Ким Де-хо, хорват Михаил Мироцкий, венгер Штена Рошташ, немис Юзеф Таллер ва бисьёр дигарон буданд. Дар фронтҳои ҷанги гражданӣ бештар аз дусад нафар интернационалистон-чапаевчиён меҷангиданд. Дар походҳои қӯшунҳои Чапаев командири полки Саратов И. В. Панфилов шуҷоат ва мардонагӣ нишон медод. Вай дар солҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ ба дивизияи 316-уми тирандоз фармондеҳӣ мекард ва дар ҷанги назди Москва қаҳрамонона ҳалок шуд. Командири машҳури партизанҳои давраи Ҷанги Бузурги Ватанӣ дукарат Қаҳрамони Иттифоқи Советӣ С. А. Ковпак, ки дар штаби дивизияи 25-ум буд, дивизияро бо яроқу аслиҳа таъмин мекард. Дар сафҳои дивизияи Чапаев генерал-полковник Н. М. Хлебников, генерал-лейтенант А. В. Беляков аввалин мактаби ҷангиро гузаштаанд.

В. И. Ленин дар телеграммае, ки 29 май ба Совети ҳарбии революционии фронти Шарқӣ фиристода буд, навиштааст: «Агар мо то зимистон Уралро ба даст надарорем, он гоҳ ман ҳалокати революцияро ногузир мешуморам. Ҳамаи қувваҳотонро ба як ҷо ҷамъ кунед... Ба қувваҳои тоза бештар диққат диҳед; аҳолии наздифронтиро саросар сафарбар кунед; аз кори сиёсӣ бохабар бошед. Ҳар ҳафта ба рамз ба ман натиҷаҳоро телеграф кунед» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 35, саҳ. 385).

Қӯшунҳои фронти Шарқӣ нақшаи доҳиро иҷро намуданд. 30 маи соли 1919 М. В. Фрунзе ба қӯшунҳо фармон дод, ки ба ҳуҷум гузашта, шаҳри Уфаро ишғол намоянд. Дар муҳориба барои ин шаҳр роли асосиро мебоист дивизияи Чапаев мебозид. Бо таклифи М. В. Фрунзе полки Иваново-Вознесенск таҳти фармондеҳии Т. А. Горбачёв аввалин шуда ба соҳили шарқии дарьёи Белая гузашта, ба шаҳр аз шимол зарба заданаш лозим буд. М. В. Фрунзе пеш аз муҳорибаи ҳалкунанда бо командирон ва комиссарони қисмҳои дивизияи 25-ум маҷлис гузаронда, телеграммаи В. И. Ленинро хонда дод. Командирон ва комиссарон қасам ёд намуданд, ки Колчакро торумор карда, Уфаро ишғол менамоянд. Дивизияи Чапаев 9 июнь шаҳрро аз колчакиён озод кард. Ҳангоми ишғол намудани Уфа В. И. Чапаев ярадор шуд, вале аз саф набаромад. Дар шаҳри озодшуда бо ташаббуси комиссари дивизияи Чапаев Д. Фурманов дар беҳтарин биноҳо ва хонаҳои бойҳо барои бепарасторон якчанд хонаи бачагон ташкил карда шуд. Тарбиягирандаи яке аз ҳамингуна хонаҳои бачагони Уфа, ки эҳтимол, соли 1919 чапаевчиён ташкил карда бошанд, Александр Матросов буд, ки дар солҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ корнамоии ҷовидонӣ нишон дод.

Дар натиҷаи бомуваффақият анҷом ёфтани амалиёти Уфа армияи ғарбии Колчак торумор карда шуд. Боқимондагони он дар сар то сари фронти Шарқӣ ақибнишинӣ карданд. Фармондеҳи фронти Шарқӣ С. С. Каменев 10 июни соли 1919 ба В. И. Ленин чунин телеграмма фиристод: «Аскарони мо баъд аз ҷангҳои сахт 9 июнь соати 20 Уфаро ишғол намуданд. Уфаро қисмҳои дивизияи 25-ум гирифтанд...»

Комитети Иҷроияи Марказии Умумироссия барои ба даст овардани ин ғалаба ҳамаи нӯҳ полки дивизияро бо Байрақи Сурхи фахрии революционӣ мукофотонид. Командири дивизия В. И. Чапаев барои корнамоӣ ва роҳбарии муваффақиятнок ба амалиёти ҷангӣ бо ордени Байрақи Сурх мукофотонида шуд.

Шаби 5 сентябри соли 1919 гвардиячиёни сафед ба штаби дивизияи 25-ум, ки дар Лбищенск (ҳозира Чапаев) воқеъ гардида буд, ногаҳон ҳуҷум карданд. В. И. Чапаев, комиссари дивизия П. Батурин бо ҳамсафони худ ба муқобили қувваҳои афзалиятдоштаи душман диловарона ҷанг карданд. Дар ин муҳорибаи нобаробар сардори мактаби дивизионӣ Чеков, комиссари штаби дивизия Крайнков, сардори шӯъбаи сиёсӣ Суворов ва дигарон ҳалок гардиданд. Комиссари дивизия П. Батуринн ярадоршударо казакҳо азоб дода куштанд. Чапаев аз дасташ ярадор шуда буд, вале муборизаро давом медод. Вай тамоми тирҳояшро сарф карда, бо ёрии гурӯҳи ординарҳо бо сардории П. Исаев худро ба дарьёи Урал партофт, то ки ба он тарафи соҳили дарьё гузарад, вале аз тири душман ҳалок гардид. Ҳамин тавр ҳаёти қаҳрамони ҷанги гражданӣ канда шуд.

Номи Чапаев ба муборизони хушбахтии меҳнаткашони тамоми дуньё машҳур аст. Дар давраи ҷанги халқи Испания ба муқобили фашизм (солҳои 1936—1939) батальони ба номи Чапаев ташкил карда шуда буд, ки ба қисмҳои бригадаи интернационалӣ дохил мешуд ва ба он нависандаи венгерӣ коммунист Мате Залка фармондеҳӣ мекард.

Вақте ки Ҷанги Бузурги Ватанӣ сар шуд, шӯҳрати Чапаев дар муҳорибаҳои муқобили урдуҳои гитлерӣ бо корнамоиҳои нави ҷангӣ дучанд афзуд. Ҷанговарони дивизияи ба номи Чапаев дар солҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ қаҳрамонона ҷангида, фашистонро дар назди Севастополь, Белгород, Одесса ва Будапешт торумор мекарданд. Корнамоиҳои чапаевчиён дар солҳои ҷанг бо мукофотҳои олии ҷангӣ қадр шуданд. Дивизия бо орденҳои Суворов ва Богдан Хмельницкий мукофотонида шудааст.

Ҳаёти қаҳрамононаи лашкаркаши машҳури дивизияи 25-ум В. И. Чапаев барои наслҳои нав ба нави одамони советӣ намунаи хизмати содиқона баҳри Ватан мебошад.

**А. БОБОКАЛОНОВ,**
**номзади илми таърих**

# МАЪЛУМОТНОМАИ АТЕИСТ

Луғат-маълумотномаи атеист*, ки онро нашриёти «Ирфон» ба табъ расонидааст, аввалин кӯшиши омода сохтани материал барои пропагандистон ва студентон, барои онҳоест, ки ба масъалаҳои атеизм шавқу ҳавас доранд. Ин китоб зиёда аз 600 мақола иборат аст. Дар ин мақолаҳо аз мавқеи марксизм-ленинизм масъалаҳои асосие мавриди баҳс қарор гирифтаанд, ки проблемаҳои муҳимтарини ҷаҳонбинии илмию атеистӣ, диншиносии марксистӣ, инчунин назария ва амалияи тарбияи атеистиро акс мекунанд. Муаллифон шароити маҳаллии кори атеистонро ба инобат гирифта, ба материалҳои динӣ аҳамияти махсусе додаанд. Аз ҷумла ба луғат-маълумотнома мақолаҳое дохил кардаанд, ки ба ҷараёнҳои мухталифи фалсафӣ ва тасаввуфию динии асрҳои миёна бахшида шудаанд.

Хусусан мақолаҳое, ки дар бораи ҷараёнҳо ва фирқаҳои мухталифи динии асрҳои миёна нақл мекунанд, барои хонандагон басо муҳим ва дастрас мебошанд. Муаллифон кӯшидаанд, ки сабабҳои пайдоиши фирқаҳои динӣ ва ҷараёнҳои ба ислом мухолифро нишон диҳанд.

Дар луғат-маълумотнома материале, ки ба омӯзиши решаҳои таърихии дин доиранд, алалхусус қимати зиёд доранд. Масалан, дар мақолаи «Ислом» на танҳо «аркони» асосии дини ислом оварда шудаанд, балки инчунин ҷиҳатҳои психологии пайдоиши он муайян гардида, моҳияти иҷтимоии ислом таҳлил карда мешавад.

Ба туфайли тағьироти азим дар ҳудуди асри XX дар луғат-маълумотнома як идда ҷараёнҳои модернистӣ шарҳу тавзеҳ ёфтаанд, ки дар заминаи демократияи буржуазӣ дар мамлакатҳои Шарқи мусулмонӣ пайдо шудаанд. Муаллифон ҳаракатҳо ва ташкилотҳои динию сиёсии муосирро аз назаргоҳи мухталиф баррасӣ кардаанд ва концепцияи умумии динию сиёсии ташкилотҳоро баён намуда, ба фаъолияти онҳо баҳо дода, мақсади идеологиашонро муайян сохтаанд. Ҳамин тариқ, муаллифон дар луғат-маълумотнома ба мантиқи дохилӣ ва тамомияти идеявии мақолаҳо диққати махсус додаанд.

Боз як фазилати луғат-маълумотнома иборат аз он аст, ки муаллифон таваҷҷӯҳи хонандагонро ба меъёрҳои ҳуқуқӣ мекашанд, ки алҳол дар адабиёти ҳуқуқшиносӣ чандон мавриди таҳқиқ қарор нагирифтаанд. Сухан аз он хусус аст, ки муаллифон ҳангоми таълифи мақолаҳои «Шариат», «Қуръон», «Суннат», «Иҷмоъ», «Қиёс», «Фатво» ва ғайра комилан барҳақ меъёрҳои динӣ ва ҳуқуқиро ҷудо мекунанд. Онҳо имон ба ваҳдати худо, намоз, рӯза, закот ва ҳаҷро асоси меъёрҳои динӣ донистаанд, вале ҳуқуқи оилавӣ, сиёсӣ ва ҷамъиятиро асоси меъёрҳои ҳуқуқи дини мусулмонӣ шумурдаанд, ки бидуни шак ҳуқуқи молу мулк ва замин, ҳуқуқи ҷиноятӣ ва гражданиро фаро мегиранд.

Луғат-маълумотнома масъалаҳои методологии атеизмро низ равшан кардааст. Муаллифон нахустин бор проблемаи идоматро дар инкишофи атеизм мавриди назар қарор дода, таърихи инкишофи афкори атеистиро баён мекунанд. Аз ҷумла, таълимоти материалистии Демокрит ва Эпикурро онҳо қуллаи тараққиёти афкори атеистии Юнони Қадим мешуморанд. Дар ин замина ғояҳои озодандешӣ падид омаданд, ки ба онҳо дар эҷодиёти шоирони классикии тоҷик, мисли Ҳофизи Шерозӣ, Умари Хайём, Мирзо Бедил метавон дучор шуд.

Дар як силсила мақолаҳои соф атеистӣ («Атеизм», «Атеизми илмӣ», «Тарбияи атеистӣ» ва ғайра) ба алоқаи атеизм ва прогресси ҷамъиятӣ диққати хосе дода, принципҳои асосии атеизми илмӣ ва гузаронидани ташвиқоти атеистӣ дар коллективҳои меҳнатӣ баён шудаанд. Муаллифон вазифаи такмил додани ташкили тарбияи илмию атеистиро дастури амал қарор дода, шаклу усулҳои гузаронидани тарбияи атеистиро тавсия мекунанд ва вазифаи асосии тарбияи атеистиро, ки дар шуури одамони советӣ ҷаҳонбинии илмию материалистиро устувор сохтан аст, асоснок менамоянд.

Як норасоии луғат-маълумотнома ин аст, ки муаллифон баъзе масъалаҳои, ба назари мо, муҳимро сарфи назар кардаанд, дар сурате, ки онҳо ба рафти умумии инкишофи озодандешӣ ва куфру илҳод ҳам дар хоки ҳозираи Осиёи Миёна ва Қазоқистон ва ҳам дар хоки Эрон, Афғонистон ва дигар мамлакатҳои Шарқи исломӣ таъсири файзбахш расонидаанд. Норасоии дигар гоҳо халал ёфтани ягонагии истилоҳоти илмӣ дар луғат-маълумотнома аст, ки хонандаро ба иштибоҳ меандозад. Дар баъзе мақолаҳое, ки ба давраи бутпарастӣ нисбат доранд, чанде саҳвҳои услубӣ ва мавҳумбаёнӣ дучор мешаванд, ки имкон намедиҳанд хонанда манзараи ақоиди динии ҷамъияти қадимро яклухт тасаввур бикунад. Аммо норасоиҳои мазкур аҳамияти калони илмӣ ва ҷамъиятии китобро кам намекунанд. Ин луғат-маълумотнома маҳсули ҳамкории зичи муаллифон бо сектори атеизми шӯъбаи фалсафаи АФ РСС Тоҷикистон, Сарредакцияи илмии Энциклопедияи Советии Тоҷик ва дигар марказҳои илмии республика мебошад.

**М. ҲАЗРАТҚУЛОВ,**
**номзади илми фалсафа**

* В. Шарифов, Д. Хушқадамов. Луғат — маълумотномаи атеист. Душанбе, «Ирфон» (ба забони тоҷикӣ).

Ба матбаа 09. 01. 87 супурда шуд. Ба чопаш 28. 01. 87 имзо карда шуд. Формати коғаз 70×108[1]/16. Чопи барҷаста. Ҷузъи чопӣ 6. Ҷузъи чопии шартӣ 8,4. Адади нашр 16611. (тоҷикӣ — 11817, русӣ 4794). КЛ 02254. Супориши 810.

734063. Душанбе, Комбинати полиграфии Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба корҳои нашриёт, полиграфия ва савдои китоб. Кӯчаи Айнӣ, 126.

ПРОЛЕТАРҲОИ ҲАМАИ МАМЛАКАТҲО, ЯК ШАВЕД!




# Коммунисти Тоҷикистон



**Дар шумора:**

— Дар бораи навсозӣ ва сиёсати партия оид ба кадрҳо

— Материалҳои пленуми панҷуми Комитети Марказии Партияи Коммунистии Тоҷикистон

— Октябри Кабир ва ба амал баровардани сиёсати миллии ленинӣ

— Солномаи муборнза ва бунёдкорӣ




3
1987

*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!*



# Коммунисти Тоҷикистон

**ЖУРНАЛИ ҲАРМОҲАИ НАЗАРИЯВӢ ВА СИЁСИИ КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН**

АЗ ЯНВАРИ СОЛИ 1936 ЧОП МЕШАВАД

**3** март 1987

ҲАР МОҲ БА ЗАБОНҲОИ ТОҶИКӢ ВА РУСӢ МЕБАРОЯД

## Мундариҷа



НАШРИЁТИ КМ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН ДУШАНБЕ

ТЕЛЕФОНҲО:

сармуҳаррир 23-37-51
ҷонишини сармуҳаррир 23-35-56
котиби масъул 23-35-56
ҷонишини котиби масъул 27-06-33.

ШУЪБАҲО:

сохтмони партиявӣ ва советӣ 27-06-33
кори идеологӣ, тарбияи сиёсӣ 27-07-33
пропагандаи назарияи марксистӣ-ленинӣ ва ҳаёти байналхалқӣ 27-07-33
проблемаҳои социалию иктисодӣ 27-07-33
таърих, танқид ва китобиёт 23-35-77

АДРЕСИ МО:
734012, Душанбе, кӯчаи Лоҳутӣ, 6.

# ХАБАРИ ИНФОРМАЦИОНӢ

## ДАР БОРАИ ПЛЕНУМИ КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ИТТИФОҚИ СОВЕТӢ

27—28 январи соли 1987 Пленуми навбатии Комитети Марказии КПСС барпо гардид. Ба муҳокимаи Пленум масъалаи «Дар бораи навсозӣ ва сиёсати партия оид ба кадрҳо» гузошта шуд. Аз рӯи ин масъала Котиби генералии КМ КПСС М. С. Горбачёв маърӯза кард.

Ба иштироккунандагони Пленум имкон дода шуд, ки бо тезисҳои маърӯзаи рафиқ Горбачёв М. С., ҳамчунин бо лоиҳаи Қонуни СССР дар бораи корхонаи (иттиҳодияи) давлатӣ ва хулосаи мактубҳои меҳнаткашон аз рӯи масъалаҳои навсозӣ ва сиёсати оид ба кадрҳо пешакӣ шинос шаванд.

Дар музокира аз рӯи маърӯза рафиқони зерин ба сухан баромаданд: И. К. Полозков — котиби якуми комитети партиявии кишвари Краснодар, Н. Н. Слюньков — котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Белоруссия, Г. И. Марчук — Президенти Академияи фанҳои СССР, В. И. Воротников — Раиси Совети Вазирони РСФСР, В. Н. Голубева — директори фабрикаи бофандагии ба номи С. М. Кирови Иваново, Н. И. Рыжков — Раиси Совети Вазирони СССР, В. В. Щербицкий — котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Украина, Б. Н. Ельцин — котиби якуми комитети партиявии шаҳри Москва, Г. А. Арбатов — директори Институти ШМА ва Канадаи Академияи фанҳои СССР, Ю. Ф. Соловьёв — котиби якуми комитети партиявии вилояти Ленинград, Ю. В. Петров — котиби якуми комитети партиявии вилояти Свердловск, Н. Д. Терещенко — раиси колхози «Путь к коммунизму», районн Степанови кишвари Ставрополь, А. А. Громыко — Раиси Президиуми Совети Олии СССР, В. С. Костин — сардори бригадаи комплексии шахтаи «Зиминка»-и иттиҳодияи истеҳсолии истихроҷи ангишти Прокопьевскии вилояти Кемерово, Г. В. Колбин — котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Қазоқистон, С. И. Манякин — котиби якуми комитети партиявии вилояти Омск, Г. А. Ягодин — вазири маълумоти олӣ ва миёнаи махсуси СССР, Ф. В. Попов — котиби якуми комитети партиявии кишвари Олтой, М. С. Соломенцев — раиси Комитети назорати партиявии назди КМ КПСС, В. П. Тихомиров — харроти заводи электромеханикии Москва ба номи Владимир Ильич, А. Ф. Пономарёв — котиби якуми комитети партиявии вилояти Белгород, В. М. Величко — вазири мошинсозии энергетикии СССР, Д. И. Патиашвили — котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Гурҷистон, М. А. Ульянов — раиси правленияи Иттифоқи ходимони театри РСФСР, Д. К. Моторный — раиси колхози ба номи Кирови районн Белозери вилояти Херсони РСС Украина, С. Л. Соколов — вазири мудофиаи СССР, Ю. А. Квицинский — сафири фавқулодда ва мухтори СССР дар Республикаи Федеративии Германия, Ф. Т. Моргун — котиби якуми комитети партия-

вии вилояти Полтаваи Партияи Коммунистии Украина, П. П. Гришкявичус — котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Литва, В. К. Месяц — котиби якуми комитети партиявии вилояти Москва, И. Б. Усмонхоҷаев — котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Ўзбекистон, В. И. Долгих — котиби КМ КПСС, А. М. Масолиев — котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Қирғизистон, В. И. Ситников — котиби якуми комитети партиявии вилояти Иркутск.

Котиби генералии КМ КПСС рафиқ М. С. Горбачёв нутқи хотимавӣ кард.

Пленум аз рӯи масъалаи муҳокимашуда қарори васеъ қабул намуд.

Пленум ба мақсад мувофиқ донист, ки лоиҳаи Қонуни СССР дар бораи корхонаи (иттиҳодияи) давлатӣ чун асос маъқул ёфта, дар оянда ба муҳокимаи умумихалқӣ гузошта шавад.

Дар Пленуми КМ КПСС масъалаҳои ташкилӣ муҳокима шуданд.

Пленум номзад ба аъзогии Бюрои Сиёсии КМ КПСС рафиқ Н. Н. Слюньковро котиби КМ КПСС интихоб кард.

Пленум котиби КМ КПСС рафиқ А. Н. Яковлевро номзад ба аъзогии Бюрои Сиёсии КМ КПСС интихоб намуд.

Пленум рафиқ А. И. Лукьяновро котиби КМ КПСС интихоб кард.

Дар бораи аз вазифаи аъзои Бюрои Сиёсии КМ КПСС бинобар ба нафақа баромаданаш озод кардани рафиқ Д. А. Қунаев қарор қабул шуд.

Пленум рафиқ М. В. Зимянинро ба сабаби беморӣ ба нафақа баромаданаш аз вазифаи котиби КМ КПСС озод кард.

Бо ҳамин Пленуми КМ КПСС корашро анҷом дод.

# ДАР БОРАИ НАВСОЗӢ ВА СИЁСАТИ ПАРТИЯ ОИД БА КАДРҲО

*Маърӯзаи Котиби генералии КМ КПСС*
*М. С. ГОРБАЧЁВ дар Пленуми КМ КПСС*
*27 январи соли 1987*

Рафиқон!

Съезди XXVII партия ба зиммаи мо, аъзоёни Комитети Марказӣ, масъулияти азим — амалӣ гардондани роҳи стратегии тезондани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакатро гузоштааст. Бюрои Сиёсӣ вазъу роли Комитети Марказиро дар марҳалаи ҳозираи ҳаёти ҷамъияти советӣ маҳз ҳамин тавр мефаҳмад.

Дар ин асос ба муҳокимаи Пленум масъалае, ки барои бомуваффақият амалӣ гардондани стратегияи сиёсии муайянкардаи Пленуми апрелии (соли 1985) КМ ва съезди XXVII КПСС аҳамияти якумдараҷа дорад — масъалаи навсозӣ ва сиёсати партия оид ба кадрҳо гузошта шудааст. Мо бояд сабақҳои гузашта, хусусияти замонамон ва вазифаҳои ояндаро ба назар гирифта, ин масъаларо аз ҷиҳати социалию сиёсӣ муҳокима намоем.

Пленуми апрелӣ, съезди XXVII партия роҳи таҳлили холисонаи танқиди вазъияти мамлакатро кушода, қарорҳои барои қисмати мамлакат таърихӣ қабул карданд. Мо навсозиро қатъӣ сар кардем ва дар ин роҳ қадамҳои аввалин гузоштем.

Агар натиҷаҳои умумии сиёсиро ҷамъбаст кунем, дилпурона гуфтан мумкин аст: дар ҳаёти ҷамъияти советӣ дигаргуниҳои калон сурат мегиранд, тамоюлҳои мусбат равнақ меёбанд.

Дар арафаи Пленум ман, дигар аъзоёни Бюрои Сиёсӣ, котибони КМ бо аъзоёни Комитети Марказӣ, ходимони ҷамъиятӣ, коргарону колхозчиён, интеллигенция, ветеранҳо ва ҷавонон бисьёр мулоқоту сӯҳбатҳо доштем. Рӯҳияи умумии онҳо, фикру мулоҳизаҳои онҳо чунин маъно дошт — роҳи таҷаддуди ҷамъиятамонро қатъиян давом додан, дар тамоми соҳаҳо бештар ҷаҳду ҷадал кардан лозим.

Барои Комитети Марказӣ муҳим аст, ки роҳи сиёсии съезди XXVII, фаъолияти амалии татбиқи худи навсозиро меҳнаткашон, тамоми халқи советӣ ҳамаҷониба тарафдорӣ карданд. Ин, рафиқон, барои партияи ҳукмрон ҷиҳати асосист.

Баробари ин мо мебинем, ки вазъият суст беҳтар мешавад. Назар ба пиндошти мо навсозӣ кори мушкил будааст. Сабабҳои проблемаҳои дар ҷамъият ғуншуда ҷиддитар будаанд. Мо кори навсозиро ҳар қадар бештар вусъат диҳем, микьёсу аҳамияти он ҳамон қадар равшантар мегардад, тамоми проблемаҳои нави ҳалношуда, ки аз гузашта мерос мондаанд, ошкор мешаванд.

Фикру мулоҳизаҳои асосӣ оид ба ҳолати ҷамъият ва хулосаҳое, ки Бюрои Сиёсӣ аз онҳо баровард, ба съезди XXVII партия, дар Пленумҳои КМ маълум карда шуданд, онҳо пурра тасдиқ гардидаанд. Вале мо ҳоло аз ин ҳам бештар воқиф ҳастем. Бинобар ин зарур аст, ки манбаъҳои

вазъиятро бори дигар муфассал муҳокима кунем, сабабҳои он чиро, ки дар мамлакат дар давоми солҳои 70—80-ум ба амал омад, таҳлил намоем.

Чунин таҳлил барои ин зарур аст, ки ба такрори хатоҳо роҳ дода нашавад, қарорҳои съезд, киояндаи халқамон, қисмати социализм бо онҳо алоқаманданд, амалӣ гардонда шаванд. Алалахусус, ки дар ҷамъият ва дар худи партия вазъияти мураккабе, ки мамлакат дучори он шудааст, ҳанӯз ҳам пурра дарк карда намешавад.

Аз афташ, ба саволҳои як қатор рафиқон оид ба тадбирҳое, ки Бюрои Сиёсӣ ва ҳукумат дар рафти навсозӣ меандешанд, инро сабаб нишон додан мумкин аст. Аксар вақт мепурсанд: оё мо аз ҳад нагузарондаем?

Мо бояд тамоми масъалаҳои ҳаётан муҳим, аз ҷумла ин масъаларо ҳам пурратар дарк намоем. Фақат дарки ҳамаҷонибаи вазъи кор имкон медиҳад, ки роҳҳои дурусти иҷрои вазифаҳои мураккабро пайдо кунем.

Умуман, рафиқон, ҳаёт бо исрор зарур мешуморад, ки проблемаҳоеро боз таҳлил кунем, ки партия ва ҷамъияти советӣ солҳои охир, солҳои пеш аз Пленуми апрелии КМ КПСС дучори онҳо шудаанд. Таҷрибаи якуним соли гузашта ба мо азми қавӣ бахшид, ки ин таҳлилро равнақ диҳем, сабабҳои процессҳои манфиро фаҳмем. Тадбирҳое андешем, ки пешрафти моро метезонанд, аз такрори хатоҳо кафолат дода, имконият фароҳам меоранд, ки фақат пеш равем, қобилияти худтакмилдиҳии доимиро, ки мутаносибан хоси социализм аст, амалан исбот кунем.

Бюрои Сиёсӣ чунин мешуморад, ки дар асоси ҳамин гуна муносибат моро зарур аст Пленуми ҳозираро гузаронем.

## Навсозӣ—зарурати объективӣ

Рафиқон! Пленуми мо дар соли ҷашни Октябри Кабир мегузарад. Партияи Ленин қариб ҳафтод сол пеш байрақи музаффари революцияи социалистӣ, мубориза барои социализм, озодию баробарӣ, адолати социалӣ ва прогресси ҷамъиятӣ, бар зидди зулму истисмор, қашшоқӣ ва беҳуқуқии миллиро дар мамлакат бафарошт.

Аввалин бор дар таърихи ҷаҳон меҳнаткаш, манфиату эҳтиёҷоти вай дар маркази сиёсати давлат қарор дода шуданд. Иттифоқи Советӣ дар роҳи сохтмони социалистӣ дар тараққиёти сиёсию иқтисодӣ, социалию маънавӣ ба дастовардҳои ҳақиқатан таърихӣ ноил гардид. Халқи советӣ бо роҳбарии партия социализм сохт, дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ бар фашизм ғалаба кард. Хоҷагии халқро барқарор ва мустаҳкам намуд, Ватани худро давлати пуриқтидор гардонд.

Комьёбиҳои мо азим ва баҳснопазиранд. Одамони советӣ ҳам аз муваффақиятҳояшон барҳақ мефахранд. Ин муваффақиятҳо заминаи пойдори иҷрои планҳои мо, нақшаҳоиояндаи мо мебошанд. Вале партия вазифадор аст, ки ҳаётро пурра ва бо тамоми мураккабиҳояш бинад. Ҳама гуна комьёбӣ, ҳатто комьёбиҳои мӯҳташам, набояд зиддиятҳои тараққиёти ҷамъият ва ҳам хатою камбудиҳои моро пӯшонанд.

Мо аз ин боб сухан ронда будем ва бояд имрӯз боз такрор кунем: суръати пешрафти мамлакат дар давраи муайян коҳид, душворию проблемаҳои ҳалнашуда афзуданд. Карахтӣ ва дигар ҳодисаҳои ба табиати социализм бегона ба вуҷуд омаданд. Ҳамаи ин ба иқтисодиёт, ба соҳаҳои социалию маънавӣ сахт таъсир расонд.

Албатта, рафиқон, мамлакат аз тарақиёт бозмонд. Даҳҳо миллион одамони советӣ ҳалол кор мекарданд, бисьёр ташкилотҳои партиявӣ ва кадрҳои мо ба манфиати халқ фаъолона ҷидду ҷаҳд менамуданд. Ҳамаи ин ба равнақи процессҳои манфӣ халал мерасонд, вале ин процессҳоро барҳам дода наметавонист.

Талабот ба дигаргуниҳои иқтисодиёт, дигар соҳаҳо объективӣ гардид, вале он дар фаъолияти сиёсию амалии партия ва давлат ба мавқеи иҷро нарасид.

Сабаби ин вазъияти мураккабу ихтилофнок дар чист? Сабаби асосӣ — Бюрои Сиёсӣ зарур мешуморад аз ин хусус дар Пленум ошкоро сухан ронад, он буд, ки КМ КПСС, роҳбарияти мамлакат пеш аз ҳама бинобар сабабҳои субъективӣ зарурати дигаргуниҳо, хавфи дар ҷамъият авҷ гирифтани ҳодисаҳои кризиснок, муайян кардани роҳи қатъии рафъи онҳо, пурратар истифода бурдани имкониятҳои сохти социалистиро баҳангом ва пурра мулоҳиза карда натавонистанд.

Дар рафти муайян кардани сиёсат ва дар фаъолияти амалӣ рӯҳияи кӯҳнапарастӣ, беташаббусӣ, кӯшиши даст кашидан аз тамоми чизе, ки ба қолабҳои маъмул намеғунҷид, майли ҳал накардани масъалаҳои муҳими социалию иқтисодӣ бештар мушоҳида мегашт.

Барои ҳамаи ин, рафиқон, органҳои роҳбарикунандаи партия ва давлат ҷавобгаранд.

Дараҷаи дарки проблемаҳои ҳаётӣ ва ихтилофот, тамоюлҳои ҷамъиятӣ ва перспективаҳо аз бисьёр ҷиҳат ба ҳолату равнақи афкори назариявӣ, ба муҳити фронти назариявӣ вобаста буд.

Чунин дастури Ленин, ки аҳамияти назария дар инъикоси аниқи «тамоми ихтилофҳои ҳаёт» мебошад, аксар вақт умуман ба эътибор гирифта намешуд. Тасаввури назариявӣ оид ба социализм аз бисьёр ҷиҳат ба дараҷаи тасаввури солҳои 30—40-ум буд, ки он вақт ҷамъият вазифаҳои комилан дигарро иҷро мекард. Социализми тараққиёбанда, диалектикаи қувваҳои пешбарандаи он ва ихтилофҳо, ҳолати воқеии ҷамъият объекти тадқиқоти ҳамаҷонибаи илмӣ қарор нагирифтанд.

Сабабҳои чунин вазъият солҳои пеш, ҳанӯз дар давраҳои вазъияти конкретии таърихӣ чуқур реша давондаанд, ки он вақт бинобар ҳолатҳои маълум мубоҳисаи амалӣ ва афкори эҷодӣ аз назария ва ҷамъиятшиносӣ дур шуда, фикру мулоҳизаҳои боэътибор ҳақиқати раднопазире гардиданд, ки фақат шарҳу эзоҳ меёфтанду бас.

Шаклҳои дар амалия ҷоригардидаи ташкили ҷамъият як навъ мутлақ гардонда мешуданд. Зиёда аз ин, чунин тасаввурот дар бораи моҳияти кор бо моҳияти хусусиятҳои социализм монанд карда, тасаввуроти доимӣ шуморида, чун догмаҳое ба қалам дода мешуданд, ки барои таҳлили объективонаи илмӣ ҷой намегузоранд. Образи шахшудамондаи муносибатҳои истеҳсолии социалистӣ ба миён омад. Ба алоқамандии диалектикии онҳо бо қувваҳои истеҳсолӣ дуруст баҳо дода намешуд. Структураи социалии ҷамъият сатҳӣ инъикос мешуд. Онро тавре қаламдод мекарданд, ки табақаю гурӯҳҳои гуногуни ҷамъият гӯё аз зиддият ва динамизми манфиатҳои гуногун холист.

Дастурҳои Ленин дар бораи социализм хеле содда маънидод карда мешуданд. Аксар вақт амиқӣ ва аҳамияти назариявии онҳоро вайрон мекарданд. Ин ба чунин проблемаҳои асосӣ, монанди моликияти ҷамъиятӣ, муносибатҳои синфию байнимиллӣ, меъёри меҳнат ва меъёри истеъмол, кооперация, усулҳои хоҷагидорӣ, ҳокимияти халқ ва худидоракунӣ, муборизаи зидди таҳрифи бюрократона, моҳияти революционии дигаргунсозандаи идеологияи социалистӣ, принципҳои тарбия ва таълим, кафолати тараққиёти солими партия ва ҷамъият низ дахл дорад.

Тасаввуроти каммазмун дар бораи коммунизм, ҳама гуна каромот ва мулоҳизаҳои абстрактӣ маъмул гардиданд. Ин бошад, аҳамияти таърихии социализмро паст зада, таъсири идеологияи социалистиро кам кард.

Чунин муносибат ба назария таъсири манфӣ нарасонда наметавонист. Дар ҳақиқат он ба илмҳои ҷамъиятшиносӣ, ба роли онҳо дар ҷамъият таъсир расонд. Охир, рафиқон, ин факт аст. Мо аксар вақт ҳатто ба ҳама гуна назарияофарии бесамара, ки ба манфиати ҳеҷ кас ва проблемаҳои ҳаётӣ дахл намекард, роҳ медодем. Кӯшиши таҳлили конструктивӣ ва ба миён гузоштани идеяҳои нав тарафдорӣ карда намешуд.

Вазъияти соҳаи назариявӣ ба ҳалли масъалаҳои амалӣ таъсири манфӣ расонд. Дар давоми даҳҳо сол дар амалияи хоҷагидорӣ ва идоракунӣ усулҳои кӯҳна ҷорӣ буданд. Баръакс, баъзе шаклҳои самарабахши иқти-

содӣ беасос рад карда мешуданд. Ҳамчунин дар истехсолот ва соҳаи тақсимот муносибатҳое ҷорӣ мегардиданд, ки ба камолоти воқеии ҷамъият мувофиқ набуданд ва дар як қатор мавридҳо ба табиати худи он мухолиф буданд. Истеҳсолот ва ҳавасманд гардондани меҳнат аслан ба тараққиёти миқдорию экстенсивӣ равона шуда буданд.

Аз моликияти социалистӣ махсус бояд сухан ронд. Назорат ба он ки ин моликиятро, кӣ ва чӣ тавр истифода мебарад, ҷиддӣ суст шуда буд. Он аксар вақт боиси парастидани манфиати идора ва маҳалчигӣ мегашт. Моликияти социалистӣ «бесоҳиб, беқадру қимат» мегардид, дар бисьёр мавридҳо барои даромади муфт истифода мешуд.

Ба моликияти кооперативи нодуруст муносибат карда мешуд. Онро чун моликияти «дуюмдараҷа» ва беоянда қаламдод мекарданд. Ҳамаи ин дар сиёсати аграрию социалӣ оқибати ҷиддӣ дошт. Дар муносибат бо колхозҳо ба маъмуриятчигӣ роҳ дода мешуд, ки ин боиси барҳам хӯрдани кооперацияи косибӣ гардид. Дар боби хоҷагии ёрирасони шахсӣ ва фаъолияти индивидуалии меҳнати низ иштибоҳҳои ҷиддӣ ҷой доштанд, Ин ҳам зарари калони иқтисодию социалӣ расонд.

Қамбудиҳои ҷиддии планкашӣ меафзуданд. Обрӯи планро ҳамчун воситаи асосии сиёсати иқтисодӣ муносибати субъективӣ, нобаробарӣ ва ноустуворӣ, кӯшиши фаро гирифтани тамоми чиз—то чизҳои майда-чуйда, қарорҳои сершумори дорои хусусияти соҳавию минтақавӣ, ки илова ба план ва аксаран бе назардошти имкониятҳои воқеӣ қабул мешуданд, резонданд. Аксар вақт планҳо илман асоснок карда намешуданд. Онҳо ба ташаккули таносуби пурсамараи хоҷагии халқ, диққати калон додан ба пешрафти соҳаи социалӣ, иҷрои бисьёр вазифаҳои стратегӣ сафарбар карда намешуданд.

Чунин ҳолат рӯй медод, ки афзалиятҳои азими системаи социалистии хоҷагидорӣ, пеш аз ҳама планнокии он пурсамар истифода намегардиданд.

Дар ин шароит бемасъулиятӣ авҷ мегирифт. Қоидаю дастурҳои гуногуни бюрократӣ ихтироъ мешуданд. Кори амалиро бо маъмуриятчигӣ, кордонии сохта, коғазбозӣ иваз мекарданд.

Нодуруст фаҳмидани роли муносибатҳои пулию молӣ ва эътибори қонуни арзиш, аксар вақт ҳамчун чузъҳои бегона ба социализм бевосита муқобил гузоштани онҳо боиси муносибати волюнтаристӣ дар иқтисодиёт, дуруст ба эътибор нагирифтани ҳисоби хоҷагӣ, «баробарҳақдиҳӣ» дар бобати додани музди кор, боиси асосҳои субъективӣ дар нархгузорӣ, вайрон кардани муомилоти пулӣ, диққат надодан ба масъалаи танзими талаботу пешниҳодот гардиданд.

Хусусан оқибати маҳдуд намудани ҳуқуқҳои ҳисоби хоҷагии корхонаю иттиҳодияҳо вазнин буд. Ин заминаи ҳавасмандгардонии моддиро барканда, дар роҳи ба даст овардани натиҷаҳои хуби ниҳоӣ халал расонда, ғайрати меҳнатию социалӣ, интизому тартиботро суст мекард.

Дар асл системаи томи суст кардани воситаҳои иқтисодии ҳокимият ба миён омад. Як навъ механизме пайдо шуд, ки ба тараққиёти социалию иқтисодӣ, дигаргуниҳои прогрессивие, ки ба ошкор намудану истифода бурдани афзалиятҳои социализм имкон медоданд, халал расонд. Решаи ин садду монеаҳо аз камбудиҳои ҷиддии кори ташкилотҳои демократияи социалистӣ, аз дастурҳои кӯҳнаи сиёсию назариявӣ, ки баъзан ба воқеият мувофиқ нест, аз механизми кӯҳнаи идоракунӣ об хӯрд.

Ҳамаи ин, рафиқон, ба тараққиёти бисьёр соҳаҳои ҳаёт таъсири манфӣ расонд. Истеҳсолоти моддиро мисол мегирем. Дар давоми се панҷсолаи охир суръати афзоиши даромади миллӣ бештар аз ду баробар кам шуд. Аз аввали солҳои 70-ум сар карда, планҳо аз рӯи аксарияти нишондиҳандаҳо иҷро нагардиданд. Иқтисодиёт умуман ба навҷӯӣ ва навоварӣ кушиш намекард, ноӯҳдабаро шуда буд. Сифати қисми зиёди маҳсулот ба талабҳои замон мувофиқат намекард. Истеҳсолот торафт номутаносиб мегашт.

Ба тараққиёти мошинсозӣ диққат суст шуда буд. Корҳои тадқиқоти илмӣ ва таҷрибавию конструкторӣ аз талаботи хоҷагии халқ қафо мемонданд. Ба вазифаҳои реконструкцияи техникии он мувофиқат намекарданд. Аз бозори капиталистӣ аз ҳад зиёд таҷҳизот ва бисьёр молҳои дигар харида мешуд, ки ин на ҳама вақт дуруст буд.

Процессҳои манфӣ ба соҳаи социалӣ таъсири ҷиддӣ расонданд. Дар съезди XXVII партия ба ҳолати он баҳо дода шуд. Дар панҷсолаҳои охир соҳаи социалии иқтисодиёт тамоман суст гардид. Ба масъалаҳои социалӣ касе эътибор намедод. Мо ҳоло оқибати ҳамаи инро мебинем.

Мо масъалаҳои бо кор таъмин кардани аҳолиро бомуваффақият ҳал карда, кафолатҳои социалии дорои характери принципиро муҳайё намуда, дар айни ҳол имкониятҳои социализмро дар боби беҳтар намудани шароити хонаву ҷой, бо озуқа таъмин кардан, ташкили нақлиёт, адои хизмати тиббӣ, маориф, ҳалли як қатор дигар проблемаҳои муҳим пурра истифода бурда натавонистем.

Принципи муҳими социализм — тақсимот мувофиқи меҳнат вайрон карда мешуд. Бар зидди даромади муфт мубориза сахт бурда намешуд. Сиёсати ҳавасмандгардонии моддию маънавии меҳнати сермаҳсул устувор набуд. Беасос мукофотпулиҳои калон, ҳамагуна ёрипулиҳои иловагӣ дода мешуданд. Ба хотири пули бедардимиён ба изофанависӣ роҳ медоданд. Рӯҳияи туфайлихӯрӣ авҷ мегирифт, психологияи «баробарҳақдиҳӣ» дар шуур мустаҳкам мегардид. Ин бошад, ба меҳнаткашоне, ки метавонистанд ва мехостанд беҳтар кор кунанд, зарар расонд ва дар айни ҳол ҳаёти касони бо дили нохоҳам коркунандаро сабук кард.

Риоя накардани робитаи бевоситаи меъёри меҳнат ва меъёри истеъмол на фақат муносибатро ба меҳнат вайрон намуда, афзоиши ҳосилнокии онро бозмедорад, балки боиси таҳрифи принципи адолати социалӣ ҳам мегардад, ки ин масъалаи дорои аҳамияти калони сиёсӣ мебошад

Унсурҳои иллати социалӣ, ки солҳои охир рӯи кор омаданд, ба рӯҳияи ботинии ҷамъият таъсири манфӣ расонданд ва сарватҳои олии маънавиро, ки ҳамеша ба халқамон хос буданд ва мо аз онҳо мефахрем, — эътиқоднокии идеявӣ, ғайрати меҳнатӣ, ватандӯстии советиро номаълум аз байн мебурданд.

Суст шудани шавқу рағбати корҳои ҷамъиятӣ, зуҳуроти бемаънавиёт ва скептицизм, паст шудани роли омилҳои маънавии меҳнат оқибати ногузири ҳамаи ин мебошанд. Табақаи одамон, аз ҷумла дар байни ҷавонон шумораи онҳое афзуд, ки мақсади ҳаёташон беҳбудии моддӣ, бо ҳар восита ғун кардани сарвату пул буд. Рафтори мунофиқонаи онҳо торафт бештар шиддат мегирифт, шуури атрофиёнро заҳролуд менамуд, боиси авҷи тегинхӯрӣ мегардид. Афзоиши бадмастӣ, авҷи нашъамандӣ, зиёд шудани ҷинояткорӣ аломати суст шудани ахлоқи социалӣ гардиданд.

Фактҳои риоя накардани қонун, авҷ гирифтани ҷашмбандӣ ва порахӯрӣ, чоплусӣ ва мадҳу ситоиш ба муҳити маънавии ҷамъият таъсири бад расонданд.

Ба ҷои ҳаққонӣ ғамхорӣ кардан дар ҳаққи одамон, беҳтар сохтани шароити зиндагӣ ва меҳнати онҳо, кайфияти социалӣ аксар вақт барои соҳиб шудан ба обрӯи сиёсӣ мардумро мукофоту унвон ва инъом медоданд. Муҳите муҳайё карда мешуд, ки дар он гуноҳи одамонро мебахшиданд, пояи серталабӣ, интизом, масъулият суст мегардид.

Камбудиҳои ҷиддии тарбияи идеявию сиёсиро дар бисьёр мавридҳо бо тадбиру маъракаҳои пурдабдаба, бо ҷашнҳои сершумори ҳам марказу ҳам маҳалҳо рӯйпӯш мекарданд. Ҳаёти ҳамарӯзаи воқеӣ аз ҳаёти беҳбудии намоишкорона фарқи калон дошт.

Идеология ва психологияи касодӣ ба ҳолати соҳаи маданият, адабиёт ва санъат низ таъсир расонд. Эҷодиёти бадеӣ ҳаққонӣ қадр карда намешуд. Ин ба он оварда расонд, ки дар қатори асарҳое, ки дар онҳо проблемаҳои ҷиддии социалию маънавӣ бардошта мешуданд, обуранги во-

қеии ҳаётӣ инъикос мегардиданд, бисьёр асарҳое ба дасти хонандагон мерасиданд, ки беобуранг, бемазмун буданд ва ба ақлу ҳиссиёт таъсире намерасонданд. Ба ҷамъияти советӣ суннатҳои маданияти оммавии буржуазӣ беш аз пеш сар медароварданд, ки қабоҳату разолат, салиқаи паст, бемаънавиётро илқо мекунанд.

Дар ин ҷо аз масъулияти идораҳои идеологии мо, муҳаррирони журналҳои бадей ва роҳбарони иттифоқҳои эҷодӣ, танқиди адабӣ, худи адибон, ходимони санъат барои майлу мароми идеявию бадеии процесси эҷодӣ, барои беҳдошти маънавии халқ сухан рондан лозим аст.

Дар фаъолияти иттифоқҳои эҷодӣ принципнокӣ, серталабӣ, ғамхории ҳақиқӣ барои инкишоф додану дастгирӣ кардани касони соҳибистеъдод намерасиданд. Роҳбарияти иттифоқҳо аксар вақт ба масъалаҳои дорои аҳамияти якумдараҷа, ки ба вазъияту ҳолати маданият мансубанд, бояду шояд диққат намедоданд. Дар баробари ин расмиятчигию зоҳирпарастӣ, танқидбадбинии ҳаматарафа авҷ кард. Дар як қатор ҳолатҳо худбиниҳои беандоза назар ба баҳои реалистона ва ба худ баҳодиҳӣ бартарӣ пайдо мекарданд.

Вазъият аз он сабаб ҳам шиддат меёфт, ки ба эҷодиёти бадей баъзан ба ҷои муносибати партиявӣ ба процессҳои хоси эҷодӣ ҳусни таваҷҷӯҳу бадбинӣ, мудохилаи беасоси идоравӣ карда мешуд, усулҳои таъсири идеявӣ ва роҳбарӣ бо қарорҳои маъмурӣ иваз карда мешуданд.

Рафиқон! Ба вазъияти социалию иқтисодӣ ва сиёсие, ки дар солҳои 70—80-ум ба миён омад, ҳолати худи партия, кадрҳои он таъсир расонданд.

Органҳои роҳбарикунандаи партия хавфи дар ҷамъият, дар рафтори як қисми коммунистон афзудани тамоюли манфиро аз нуқтаи назари танқидӣ шарҳ дода натавонистанд, қарорҳое қабул карда натавонистанд, ки ҳаёт бо исрор тақозо мекард.

Бисьёрии ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, ки дорои имкониятҳои калон буда, дар ҳамаи коллективҳои меҳнатӣ амал мекарданд, мавқеи принципиро устувор муҳофизат карда натавонистанд. На ҳар кадоми онҳо ба муқобили ҳодисаҳои манфӣ, худсарӣ, ошнобозӣ, суст шудани интизом, авҷ гирифтани бадмастӣ мубориза қатъӣ мебурд. Ба рафтору кирдори афзал донистани манфиати идораи худ, маҳалчигӣ, зуҳуроти миллатчигӣ на ҳама вақт бояду шояд зарба мезад.

Ташкилотҳои партиявии мо баъзан беҷуръатӣ мекарданд, нисбат ба аъзоёни партия серталабӣ зоҳир наменамуданд, ба ташаккули сифатҳои идеявию сиёсии коммунистон кам диққату эътибор медоданд. Ҳол он ки маҳз идеянокию шуури олӣ, ба манфиати ҷамъият тобеъ гардондани манфиатҳои шахсӣ, фидокорона ба ҷо овардани хизмати халқ сифатҳои беҳтарине мебошанд, ки ҳамеша хоси большевикон буданд.

Ба вазъияти партия ҳамин чиз ҳам таъсир мерасонд, ки аксар вақт органҳои партиявӣ ба ҷиддӣ риоя кардани принципҳои ленинӣ ва нормаҳои ҳаёти партиявӣ бояду шояд диққат намедоданд. Ин аз ҳама бештар дар риоя накардани принципи кори коллегиалӣ зоҳир мегардид. Ман суст шудани роли маҷлисҳои партиявӣ ва органҳои интихобшавандаро дар назар дорам, ки коммунистонро аз имконияти фаъолона иштирок кардан дар муҳокимаи масъалаҳои ҳаётан муҳим ва ниҳоят бевосита таъсир расондан ба вазъияти коллективҳои меҳнатӣ ва умуман ҷамъият маҳрум мегардонд.

Баъзан принципи баробарии коммунистон вайрон карда мешуд. Бисьёр коммунистони роҳбарикунанда аз назорат дур монда, онҳоро касе танқид намекард ва ин боиси шикасти кор, ҷиддӣ вайрон кардани одоби партиявӣ мегардид.

Дар бораи қаҳру ғазаби ҳаққонии меҳнаткашон, ки аз рафтори коркунони роҳбарикунандаи ваколатдор, ки бояд манфиати давлат ва гражданинҳоро ҳимоя намоянду лекин худашон ҳокимиятро суиистеъмол карда, танқидро буғӣ менамуданд, ба ҳирси фоидаҷӯӣ меафтоданд, ҳатто

баъзеи онҳо шарик, гоҳо ташкилотчии ҷинояткорӣ мегардиданд, гап назадан мумкин нест.

Дар Ӯзбекистон, Молдавия, Туркманистон, як қатор вилоятҳои Қазоқистон, кишвари Краснодар, вилояти Ростов, инчунин дар Москва ва баъзе дигар шаҳру вилоятҳо, кишвару республикаҳо, дар системаҳои Вазорати савдои берунӣ ва Вазорати корҳои дохилӣ шаклҳои бағоят зишти процессҳои манфии тағьири маслаки кадрҳо, вайрон кардани қонунияти социалистӣ зоҳир гардиданд.

Албатта, ташкилотҳои партиявӣ, умуман партия аз сафҳои КПСС шумораи зиёди маслакгумкардагонро хориҷ намуда, ба муқобили ҳамин гуна воқеаҳо мубориза бурданд. Дар байни онҳо касоне низ ҳастанд, ки дуздӣ мекарданд, пора мегирифтанд, изофанависӣ мекарданд, интизоми давлатӣ ва партиявиро вайрон карда, бадмастӣ менамуданд.

Ба партия аксар намояндагони беҳтарини синфи коргар, деҳқонон, интеллигенция дохил мешуданд. Онҳо вазифаи партиявиашонро аз сидқи дил ва беғаразона иҷро мекарданд ва иҷро мекунанд. Ба ҳар ҳол бояд иқрор шуд, ки дар ин солҳо садди роҳи одамони бевиҷдону қаллоб, тамаъкору пулпарасте муяссар нагардид, ки аз билети партиявӣ манфиат гирифтанӣ буданд.

Мо чунин қоидаро то андозае риоя накардем, ки на миқдори аъзоёни нав, балки сифати сафҳои партия асосӣ мебошад. Ин ба фаъолияти ташкилотҳои партиявӣ таъсир расонд.

Аз гуфтаҳои боло, рафиқон, маълум мешавад, ки вазъияти гуногуни соҳаҳои ҷамъият то кадом дараҷа ҷиддӣ буду дигаргуниҳои амиқ чӣ қадар заруранд. Бинобар ин бори дигар қайд кардан даркор, ки партия бо камоли ҷасорат вазъиятро ҳушьёрона шарҳ дода, қатъиян дигаргун сохтани сиёсат, иқтисодиёт, соҳаҳои социалию маънавӣ, ба роҳи дигаргунсозӣ равона кардани мамлакатро зарур донист.

Дар ҳамин вазъият, рафиқон, масъалаи тезондани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат, масъалаи навсозӣ ба миён гузошта шуд. Аслан аз тағьирот ва тадбирҳои дорои хусусияти революционӣ сухан меравад. Мо дар бораи навсозӣ ва процессҳои демократиконии ҳаматарафаи ҷамъият, ки бо он алоқаманд мебошанд, дигаргуниҳои дар ҳақиқат революционию ҳамаҷонибаи ҷамъиятро дар назар дошта, сухан меронем.

Ин гуна тағьироти куллӣ зарур аст, зеро мо роҳи дигар ҳам надорем. Ба мо ақиб гаштан мумкин нест, зеро ҷои ақибгардӣ нест. Мо бояд сиёсати муайянкардаи Пленуми апрелии КМ, съезди XXVII-ро ба ҳаёт суботкорона ва бемайлон татбиқ намоем, пеш рафта, ҷамъиятро ба дараҷаи сифатан нави тараққиёт расонем.

Дигаргуниҳои ҷамъиятро сар карда, чунон ки В. И. Ленин таълим медод, бояд тасаввур кунем, ки «аслан ин гузариш аз чӣ иборат аст, вай, яъне ин гузариш аз чӣ ба чӣ мебарад». Танқиди замони гузашта, ки ҷиҳати муҳими тараққиёт аст, имкон медиҳад барои имрӯзу фардо сабақ гирифта, хулоса барорем, ба кори конструктивии интихоби дурусти воситаю роҳҳои пешравӣ кӯмак мекунад. Мо стратегияи илман асосноки тезондани тараққиётро муайян намудем, равшан мефаҳмем, ки серосемакорӣ ё худ номуташаккилӣ дар ташаккули тасаввуроти оид ба оянда аз кӯҳнапарастиву таҳрифи догматикӣ дида, бештар хавфнок аст.

Ҳозир зарур дар бораи он сухан ронем, ки навсозиро чӣ тавр мефаҳмем.

Навсозӣ қатъиян бартараф кардани процессҳои карахтӣ, шикастани механизми мамониат, барпо намудани механизми боэътимоду самарабахши тезондани тараққиёти социалию иқтисодии ҷамъияти советӣ мебошад.

Бо иқтисодиёти планӣ пайвастани комьёбиҳои революцияи илмию техникӣ ва ба кор андохтани тамоми нерӯи социализм маънии асосии стратегияи мост.

Навсозӣ ба эҷодиёти пурҷӯшу хурӯши омма такья кардан, ҳамҷониба инкишоф додани демократия, худидоракунии социалистӣ, ҳавасманд гардондани ташаббус, худфаъолиятӣ, мустаҳкам кардани интизому тартибот, вусъат додани ошкорбаёнӣ, танқиду худтанқидкунӣ дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъият, эҳтироми қадру қимат ва шаъну шарафи шахс мебошад.

Навсозӣ бемайлон баланд бардоштани роли омилҳои интенсивӣ дар тараққӣ додани иқтисодиёти советӣ; дар идоракунии хоҷагии халқ барқарор кардан ва инкишоф додани принципҳои ленинии централизми демократӣ, дар ҳама ҷо ҷорӣ кардани усулҳои иқтисодии идоракунӣ, даст кашидан аз фармондиҳию маъмурчиятчигӣ, ба принципҳои ҳисоби хоҷагии комил ва ба шаклҳои нави ташкили меҳнат ва истеҳсолот гузаштани ҳамаи звеноҳои иқтисодиёт, ҳамаҷониба ҳавасманд гардондани навоварӣ ва кордонии социалистӣ мебошад.

Навсозӣ гардиши қатъӣ ба сӯи илм, ҳамкории бевоситаи илм бо амалия бо мақсади ноил шудан ба натиҷаҳои зиёди ниҳоӣ, маҳорати ба асоси пойдори илмӣ гузоштани ҳар ташаббус, майлу маром ва азми самимии олимон барои фаъолона дастгирӣ кардани сиёсати партия оид ба навсозии ҷамъият, дар айни замон ғамхорӣ дар бораи тараққӣ додани илм, камолоти кадрҳои он, иштироки фаъолонаи онҳо дар процессҳои дигаргунсозӣ мебошад.

Навсозӣ инкишофи афзалиятноки соҳаи социалӣ, барои бештар қонеъ гардондани талаботи мардуми советӣ фароҳам овардани шароити хуби меҳнат, маишат, истироҳат, маориф ва хизматрасонии тиббӣ, ғамхории доимӣ дар бораи сарвати маънавӣ, маданияти ҳар кас ва умуман ҷамъият, қобилияти бо ҳалли масъалаҳои ҷории ба ҳаёҷоновардаи мардум пайвастани проблемаҳои миқёсан калону муҳимтарини ҳаёти ҷамъият мебошад.

Навсозӣ ғайратмандона аз таҳрифи ахлоқи социалистӣ эмин гардондани ҷамъият, ба ҳаёт суботкорона татбиқ намудани принципҳои адолати социалӣ, ягонагии қавлу амал, ҳуқуқу вазифаҳо, қадр кардани меҳнати софдилонаи аълосифат, дар додани ҳаққи он бартараф кардани тамоюли борабарҳақдиҳӣ ва рафъи тегинхӯрӣ мебошад.

Мақсади ниҳоии навсозӣ, ба фикрам, равшан аст — навсозии ҳамаи ҷиҳатҳои ҳаёти мамлакат, ба социализм бахшидани шаклҳои замонавии ташкили ҷамъият, мукаммал ошкор гардидани хусусияти гуманистии сохти мо дар тамоми ҷиҳатҳои ҳалкунандаи он — ҷиҳатҳои иқтисодӣ, социалию сиёсӣ ва маънавӣ мебошад.

Рафиқон, мою шумо ин корро сар кардаем. Навсозӣ дар ҳамаи соҳаҳо авҷ мегирад. Вай сифати нав пайдо мекунад — на фақат авҷ мекунад, балки ба мағз андар мағзи ҳаёт роҳ меёбад.

Навсозӣ тамоми қувваҳои солими ҷамъиятро ба ҷӯшу хурӯш оварда, онҳоро ба кор дилпур сохт. Шумораи комитетҳои партиявӣ ва ташкилотҳои ҷамъиятӣ, коллективҳои меҳнатӣ торафт зиёд мешавад, ки барои онҳо баҳои объективонаю худтанқидона ба вазъи кор, даст кашидан аз расмиятчигию якрангӣ, ҷустуҷӯи роҳҳои нави гуногунранги ҳалли проблемаҳо хос мебошанд. Мо дастгирии фаъолонаю қатъии коргарону деҳқонон, интеллигенцияи эҷодкор, илмию техникӣ, ҳамаи табақаҳои ҷамъияти советиро ҳис мекунем.

Дар мамлакат муҳити нави ахлоқию маънавӣ муҳайё мешавад. Ба сарватҳо аз нав баҳо дода, аз нуқтаи назари эҷодӣ онҳо аз нав дарк карда мешаванд, дар бораи роҳҳои дигаргунсозии иқтисодиёт, соҳаҳои социалию маънавӣ баҳсу мунозира авҷ гирифтаанд, ҷустуҷӯи усулҳои нави кори ташкилотчигӣ ва идеологӣ вусъат меёбад. Ошкорбаёнӣ, баҳои ҳаққонӣ ба ҳодисаю воқеаҳо, оштинопазир будан ба камбудиҳо, майлу хоҳиши беҳтар кардани кор, ҳамчун принципҳои фаъолона амалкунандаи ҳаёт торафт бештар муқаррар мегарданд.

Дар истеҳсолот серталабӣ, интизом, муташаккилӣ афзуда, тартибот

зиёд гардид. Барои мо қадамҳои аввалини навсозии ҳаёти маънавӣ хусусан муҳим аст, зеро бе дигаргун сохтани шуури ҷамъият, психология ва тафаккур, рӯҳияи мардум кор барор намегирад, рафиқон.

Мо ба қатъиян дигаргун сохтани базаи моддию техникӣ, реконструкцияи ҳаматарафаи хоҷагии халқ дар асоси прогресси илмию техникӣ, ба тағьир додани сиёсати структурӣ ва инвестиционӣ шурӯъ кардем. Доир ба самтҳои асосии прогресси илмию техникӣ программаҳои миқьёсан калони соҳавӣ қабул намудем. Онҳоро ба назар гирифта, плани панҷсолаи дувоздаҳумро тартиб додем, ки он амалӣ мегардад.

Барои такмили идоракунӣ тадбирҳои калон амалӣ гардонда мешаванд. Аз аввали ҳамин сол ҳамаи корхонаю иттиҳодияҳои саноат ба усулҳои дар таҷриба озмудашудаи хоҷагидорӣ гузаронда шудаанд. Як қатор соҳаҳо, корхонаю иттиҳодияҳо аз рӯи ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худтаъминкунӣ ба кор сар карданд.

Комплекси агросаноатӣ, саноати сабук, савдо ва хизматрасонӣ барин соҳаҳои иқтисодиёт, ки бо қонеъ гардондани эҳтиёҷоти аҳолӣ бевосита алоқаманданд, аз рӯи принципҳое ба кор сар карданд, ки мустақилияти ҳамаҷонибаро таъмин намуда, масъулиятро афзун мегардонанд. Дар идораи сохтмони асосӣ дигаргуниҳои куллӣ ба амал бароварда мешаванд. Дар 1500 корхонаи асосӣ бо мақсади беҳтар кардани сифати маснуот қабули давлатии маҳсулот ҷорӣ карда шуд.

Системаи фаъолияти иқтисодиёти берунӣ тағ[illegible]ёбад. Дар робитаҳои доир ба иқтисодиёти берунӣ ҳуқуқи корхонаю[illegible]аҳо васеъ шуд. Шаклҳои нави ҳамкорӣ, робитаҳои бевоситаи корхонаҳо, иттиҳодияҳои муштарак, махсусгардонӣ ва кооперацияи истеҳсолӣ бо шарикони хориҷӣ минбаъд ҳам инкишоф меёбанд.

Бо мақсади гузаштан ба системаи комплексии идоракунии хоҷагии халқ органҳои доимии Совети Вазирони СССР доир ба идоракунии гурӯҳҳои соҳаҳои бо ҳам алоқаманд барпо карда шудаанд. Лоиҳаи қонун дар бораи корхонаҳои (иттиҳодияҳои) давлатӣ тартиб дода шудааст, ҳуҷҷатҳое, ки ба такмили вазифаҳои органҳои марказии иқтисодӣ, вазорату идораҳо дар шароити механизми нави хоҷагӣ дахл доранд, таклифҳои ташкили шаклҳои нави структураҳои калони ҳисоби хоҷагии истеҳсолот дар заминаи иттиҳодияю корхонаҳо, инчунин аз рӯи як қатор масъалаҳои дигари муҳим тайёр карда мешаванд.

Барои беҳтар кардани кори соҳаи социалӣ тадбирҳои калон ба амал бароварда мешаванд. Принципҳои нави дар соҳаҳои истеҳсолот зиёд кардани ҳаққи меҳнат андешида шудаанд ва амалӣ мегарданд. Мо роҳи аз баробарҳаққиҳӣ даст кашидан, суботкорона риоя кардани принципи социалистии тақсимотро мувофиқи миқдору сифати меҳнат қатъиян пеш гирифтем.

Дар айни замон маҳдудкунии беасоси фаъолияти индивидуалии меҳнати барҳам дода шуд. Ҳозир барои инкишоф додани он шароити мусоид фароҳам оварда мешавад. Бо мақсади пурратар қонеъ гардондани талаботи аҳолӣ дар соҳаҳои гуногуни истеҳсолот ва хизматрасонӣ ташкил намудани кооперативҳо дастгирӣ карда мешавад.

Бо роҳи таҳлили вазъияти сохтмони манзил ва ба ҳисоб гирифтани вазифаҳои программавии то соли 2000 бо манзили алоҳида таъмин кардани ҳар оила бо мақсади зиёд кардани суръати сохтмони манзил ва беҳтар кардани сифати он захираҳои иловагӣ дарьёфта шуданд. Ба ин мақсад ба таври илова даҳ фоизи маблағи асосии истеҳсолот харҷ карда мешавад ва ин имкон медиҳад, ки соли 1987 ҳаҷми сохтмони манзил назар ба ҳаҷми дар плани панҷсола муқарраргардида 9,1 миллион метри мураббаъ ё худ қариб 8 фоиз зиёд карда шавад.

Сохтмони манзили кооперативӣ ва индивидуалӣ вусъат меёбад. Барои ин қарзҳои имтиёзнок дода, захираҳои зарурӣ ҷудо карда мешаванд, барои аз ҳисоби маблағи корхонаҳо тараққӣ додани усули хоҷагии сохт-

мони манзил, зиёд кардани базаи истеҳсолии сохтмон ва ғайра тадбирҳо ба амал бароварда мешаванд.

Программаи сохтмону реконструкцияи муассисаҳои тиббӣ пешбинӣ шудааст, иқтидори корхонаҳои дорусозӣ ва таҷҳизоти тиббии ватанӣ афзун гардонда, кори ҷорӣ намудан ва инкишоф додани шаклҳои нави хизматрасонии тиббӣ ва ташкили илми тиб тезонда мешавад. Вобаста ба ин дар роҳи беҳдошти шароити меҳнату маишати аҳолӣ, вусъат додани корҳои профилактика, аз миён бардоштани бадмастию майзадагӣ, кам кардани дардмандӣ тадбирҳо амалӣ гардонда мешаванд. Маоши коркунони тиб зиёд мегардад.

Ба ҳамин тариқ, рафиқон, ҳатто номгӯи мухтасари нақшаҳои андешида ва татбиқашон оғозъёфта нишон медиҳанд, ки миқёси кори навсозии дар мамлакат авҷгирифта то ба кадом дараҷа калон аст. Ҳаҷми кор бузург аст, аммо вай дигар хел шуданаш мумкин нест. Партия ҳуқуқ надорад, ки ба ягон кори соҳаи навсозӣ диққатро суст кунад. Тамоми корҳои пешбинишударо ҳатман ба ҳаёт татбиқ кардан, аниқ ва дар муддати муқарраршуда ба ҷо овардан лозим аст.

Албатта, як қатор тадбирҳое, ки мо андешида ба амал мебарорем, якбора самараи реалӣ намебахшанд. Аммо ҳозир худи муҳит, рӯҳияи нави ҷамъият муносибатро ба кор тағьир медиҳанд, натиҷаҳои реалию амалӣ мебахшанд.

Ҷамъбасти иҷрои плани соли якуми панҷсола ба ин шаҳодат медиҳад.

Даромади истеҳсолшудаи миллӣ ба ҷои 3,9 фоизи план ва 3,6 фоизи афзоиши миёнаи солонаи панҷсолаи ёздаҳум 4,1 фоиз зиёд шуд. Афзоиши маҳсулоти саноат ба 4,9 фоиз расид, ки ин назар ба афзоиши миёнаи солонаи панҷсолаи ёздаҳум сеяк зиёд буда, назар ба нӯҳ соли охир аз ҳама зиёд аст.

Шумо медонед, ки панҷсолаи дувоздаҳум барои мо дар модернизацияи мошинсозии ватанӣ, навсозии аппарати истеҳсолӣ ва тезондани прогресси илмию техникӣ аҳамияти асосӣ дорад. Вазифаи босуръати зиёд тараққӣ додани комплекси мошинсозӣ бо душвориҳои бисьёр иҷро мешавад, аммо кор пеш рафт. Истеҳсоли роботҳои саноатӣ дар як сол 14 фоиз, системаҳои зудбадали автоматии истеҳсолӣ 2,6 баробар, модулҳои истеҳсолӣ 2,2 баробар, марказҳои ҳисоббарор 1,4 баробар афзуд. Маблағи нав кардани техника ва реконструкцияи корхонаҳои ҳозираи мошинсозӣ 30 фоиз зиёд шуд. Татбиқи программаи мошинсозӣ ҳамеша дар таҳти назорати Бюрои Сиёсӣ мебошад. Мо умедворем, ки мошинсозон вазифаҳояшонро ба ҷо меоваранд.

Дар як қатор соҳаҳои дигари индустрия низ кор андаке пеш меравад. Металлургияи сиёҳ, саноати ангишту газ солро бо натиҷаҳои хуб анҷом доданд, қафомонии истихроҷи нефть бартараф карда мешавад.

Ҳосилнокии меҳнати умуман саноат ба ҷои 4,1 фоизи план 4,6 фоиз афзуд, 96 фоизи афзоиши солонаи маҳсулот аз ҳамин ҳисоб ба даст омад. Бори аввал дар бадали солҳои бисьёр арзиши аслии он хеле кам шуд. Суръати муомилоти воситаҳои моддӣ баланд шуда, захираҳои таҷҳизоти гузоштанашуда, аз ҷумла таҷҳизоти импортӣ кам гардид.

Сектори аграрӣ тараққӣ мекунад. Назар ба нишондиҳандаҳои миёнаи солонаи панҷсолаи гузашта истеҳсоли ғалла дар соли 1986 қариб 30 миллион тонна, ё 17 фоиз, картошка қариб 9 миллион тонна ё 11 фоиз, лаблабуи қанд қариб 3 миллион тонна ё 4 фоиз, гӯшт 1,5 миллион тонна ё 9 фоиз, шир 6,5 миллион тонна ё 7 фоиз, тухм қариб 6 миллиард дона ё 8 фоиз афзуд.

Чунон ки мебинед, рафиқон, афзоиши маҳсулот, ки мо аз рӯи аксарияти нишондиҳандаҳои муҳимтарин солҳои сол ба даст наоварда будем, сар шуд. Аммо бояд гуфт, ки афзоиши сабзавот, мева, офтобпараст, пахта барин зироатҳо хеле кам аст, ё худ истеҳсоли онҳо ба дараҷаи пешина мебошад.

Беҳтар шудани нишондиҳандаҳои асосии молиявию иқтисодии фаъолияти колхозу совхозҳоро низ қайд кардан даркор. Ҳосилнокии меҳнати хоҷагии ҷамъиятӣ дар як сол 6,9 фоиз афзуда, даромаднокӣ ба 19 фоиз расид, фоида ду миллиард сӯм зиёд шуд.

Пешрафти мусбати тараққиёти иқтисодиётро қайд карда, дар баробари ин гуфтан лозим аст, ки дар натиҷаи талафоти зиёду хароҷоти ғайриистеҳсолӣ, иҷро накардани супоришҳои вусъати муомилоти мол плани солонаи афзоиши даромади миллие, ки барои истеъмол ва андӯхт истифода шудааст, ба ҷо оварда нашуд.

Афзоиши даромади реалии ҳар сари аҳолӣ, маҳсулоти умумии хоҷагии қишлоқ, истеҳсоли молҳои мавриди истеъмоли саноат, ҳаҷми маблағгузорӣ ва ба кор андохтани фондҳои асосӣ, фоидаи хоҷагии халқ барин нишондиҳандаҳои муҳимтарин назар ба супоришҳои планӣ камтар афзудаанд, ки он назар ба соли гузашта хеле зиёд аст. Дар процесси инвеститсионӣ низ дигаргунии ҷиддӣ ба амал наомад, фақат аз се ду қисми объектҳое, ки дар рӯихати плани давлатӣ буданд, ба истифода дода шуданд.

Дар соҳаи социалӣ бо душвориҳои калон бошад ҳам, ба ҳар ҳол дигаргунӣ оғоз ёфт. Баъди чораҳои мустаҳкам намудани интизом, мубориза ба муқобили бадмастӣ бори аввал аз солҳои 60-ум инҷониб фалокат, зоеъ рафтани вақти кор кам шуд. Ҷинояткории умумӣ қариб чорьяк, ҷинояткории вазнин сеяк кам шуд. Мубориза ба муқобили вайрон кардани қонун, тартибот дар ҳама ҷо сахт шуд.

Ҳаҷми сохтмони манзил афзуда, имкон дод, ки назар ба соли 1985-ум 5,2 миллион метри мураббаъ зиёд манзил ба истифода дода шавад. Боғчаю яслӣ, мактаб, поликлиникаю беморхона, муассисаҳои маданияту маишат бештар сохта шуданд.

Хулласи калом, муваффақият ҳаст. Аммо бори проблемаҳое, ки дар ин соҳаи муҳим ғун шудааст, бағоят гарон буда, дар ҳалли онҳо ҳанӯз боғайрат нестем.

Чунон ки шумо медонед, захираҳои ривоҷ додани сохтмони манзил, буньёди объектҳои маданияту маишат бо душвориҳои калон дарьёфта шуданд. Вале, мутаассифона, на ҳама аз имконият ҳаққонӣ истифода бурданд. Планҳои сохтмони бисьёр объектҳо иҷро нашуданд. Сабаби ин на фақат дар номуташаккилии бинокорон, балки дар диққату эътибори нокифояи корхонаҳо, вазоратҳо, Советҳои маҳаллӣ, комитетҳои партиявӣ мебошад.

Дар мамлакати мо душвориҳои савдои озуқа ва молҳои саноатӣ, кори нақлиёти шаҳр ва хоҷагии коммуналӣ, муассисаҳои нигаҳдории тандурустӣ ва маданият барҳам нахӯрдаанд. Умуман, дар инкишофи соҳаи социалӣ мо ба дигаргунии куллӣ ноил нашудем ва ҳанӯз дар қайди муносибатҳои кӯҳна ҳастем.

Ман зикри корҳоеро, ки партия, тамоми халқ барои амалӣ гардондани қарорҳои съезди XXVII ба ҷо меоваранд, анҷом дода, боз чунин гуфтан мехоҳам, ки мо аъзоёни Комитети Марказӣ бояд аз мавқеи реализм дур наравем, ба корҳои иҷрокардаамон, ба комьёбиҳоямон на фақат аз мавқеи гузашта, балки пеш аз ҳама аз рӯи планҳои эълонкардаамон, қавли ба халқ додаамон баҳои объективӣ диҳем, ки ин бағоят муҳим аст. Ин ягона муносибати дурусти партиявист.

Мо бояд равшан фаҳмем, ки ҳозир дар ибтидои давраи навсозӣ мебошем. Кори асосию мураккаб дар пеш аст. Суботкорона қадам ба қадам устуворона пеш рафтан, ба корҳои иҷрошуда мулоҳизакорона баҳо додан, хатоҳоро бе тарсу ҳарос ислоҳ кардан, тарзу усулҳои нави иҷрои вазифаҳои имрӯзаро ҷуста дарьёфтан, дар роҳи расидан ба мақсад ба пешрафти хатмӣ ноил шудан лозим аст.

Мо бояд сабақи солҳои гузаштаро дуруст омӯзем, ба номувофиқатии байни қарорҳо ва кори амалии ба ҳаёт татбиқ кардани онҳо роҳ надиҳем. Аз худ рафтану хотирҷамъ шудан ҳам лозим нест. Барои он бори дигар мегӯям, ки ҳозир ҳам кас ба он ҳодисаҳо дучор меояд. Амал кардан, аз

нав фаъолона, ҷасурона, эҷодкорона, бо салоҳият амал кардан лозим аст.

Ин тавр ба миён гузоштани масъаларо ҳамин ҳам тақозо мекунад, ки ҳанӯз дар бисьёр органҳои хоҷагӣ, давлатӣ, советӣ ва ҳам органҳои партиявӣ, дар худи коллективҳои меҳнатӣ на ҳама мувофиқи талаби ҳаёт қадам мегузоранд. Бисьёр одамоне ҳастанд, ки аз бори гарони замони гузашта суст халос мешаванд. Мунтазир меистанд, ё худ ошкоро ба кор монеъ гардида, дар тараққиёти ҳамаҷонибаи фаъолияти сиёсӣ, ҷамъиятӣ ва меҳнатии халқ халал мерасонанд.

На ҳама фаҳмидаанд, ки ба тариқи нав кор кардан маънии аз одату усулҳои дерина қатъиян даст кашиданро дорад. Ин бошад, ниҳоят, ба мавқеи граждании ҳар-кас, ба муносибати софдилонаи ӯ ба иҷрои кор, ба вазифаҳои худ, ки барои он ҳамаи мо дар назди партия, дар назди мамлакат, дар назди виҷдони худ ҷавобгар ҳастем, вобаста аст.

Мулоқоту суҳбатҳо бо меҳнаткашон, кадрҳои партиявӣ ва хоҷагӣ нишон медиҳанд, ки навсозиро гарму ҷӯшон дастгирӣ мекунанд. Чунон ки дар урфият мегӯянд, навсозӣ ба дили халқ роҳ ёфтааст. Ана боз кадом масъала диккатро ба худ ҷалб менамояд. Бисьёр касон иқдоми навро дастгирӣ намуда, чунин мешуморанд, ки дар кадом як идораи боло кадом каси дигар — органҳои партиявӣ, давлатӣ, хоҷагӣ, соҳаҳои дигар, корхонаҳои муҷовир, цеххои ҳамсоя, ферма ё сохтмонгоҳ, умуман ҳама бояд корашонро аз нав ба роҳ монанд, аммо худи онҳо не.

Не, рафиқон, дигаргунсозии ҳамаи зинаҳоро одилона талаб намуда, ҳар кадоми мо бояд навсозиро аз худамон сар кунем. Бояд ҳама — коргарон, колхозчиён, интеллигентҳо, умуман ҳама аз коллективи меҳнатӣ то Комитети Марказӣ ва ҳукумат ба тариқи нав ғайратмандона, эҷодкорона, бори дигар мегӯям, ки ҳалол, аз рӯи виҷдон кор кунанд.

Мо, коммунистон, дар кори бузурги навсозӣ пеш аз ҳама ба шуури баланду муташаккилӣ, ташаббуси ҷамъиятӣ ва ба меҳнати азими синфи коргар, қувваи асосии сиёсии ҷамъияти мо, такья менамоем.

Синфи коргар, ҳамаи мардуми советӣ ба сиёсати партия доир ба навсозӣ баҳои баланд дода, дар баробари ин аз рафти амалӣ гардидани он изҳори ташвиш мекунанд. Онҳо партияро даъват менамоянд, ки аз комьёбиҳо қонеъ нагардида, қатъӣ амал кунад, пеш равад, сиёсати пешбинишударо бемайлон ба ҳаёт татбиқ намояд. Мо, рафиқон, аз ин бояд хулосаи сиёсӣ барорем.

Модом ки ин гуна ташвиш ҳаст, ҷидду ҷаҳди мо, аз афташ, ҳанӯз кифоя нест. Аз ин мебарояд, ки мо на дар ҳама ҷо ва на дар ҳама бобат бо самараю исроркории зарурӣ амал мекунем. Аз ин мебарояд, ки на дар ҳама ҷо ҳозир тадбирҳо ва корҳои иҷрошаванда ба миқьёсу тезутундии проблемаҳои гунишуда мувофиқанд, на ҳамаи корҳо мувофиқи тақозои замон пеш меравад. Аз ин мебарояд, ки рафиқон, Комитети Марказӣ бароии андеша ва хулосаҳои зарурӣ сабаби асоснок дорад.

Албатта, мо мефаҳмем, ки рафъи одати маъмулгаштаи тафаккуру амалиёт процесси душвору таъсирбахш буда, фурсату мулоҳизакориро металабад.

Комилан равшан аст, ки ин процесс ба сари худ, аз дигаргуниҳои ҳаёти сиёсӣ, социалию иқтисодӣ ва маънавӣ ҷудо давом карда наметавонад.

Мо бояд равшан тасаввур кунем, ки ҳозир системаи томи тадбирҳо лозим аст. Ҳам муайян кардани нуқтаҳои назариявие ки ба воқеияти замони ҳозира ва ба пешбинии аз ҷиҳати илми ҳамаҷонибаи асоснокӣ оянда қарор гирифтааст, ҳам тағьир додани шуури ҷамъиятӣ, ҳам суботкорона инкишоф додани муассисаҳои демократи, ҳам тарбияи маданияти сиёсии омма, ҳам навсозии механизми хоҷагидорӣ, структураи ташкилӣ ва албатта, пеш гирифтани сиёсати фаъолонаи социалӣ аз ин ҷумлаанд.

Механизми монеъшави танҳо ҳамин тариқ бартараф шуда метаво-

над, қувваҳои тезонидани тараққиёт майдони васеи зарурӣ пайдо мекунанд.

Ба фикрам, Пленуми имрӯзаи ҚМ бояд ба партия ва халқ бигӯям, ки моро муборизаи душвор дар пеш асту он шуури баланду муташаккилӣ, матонат, фидокории беҳадди ҳар коммунист, ҳар гражданинро талаб мекунад.

Рафиқон! Таҳлили вазъияти ҷамъияти мо, ки дар арафаи Пленуми апрелии ҚМ дучори он гардид, таҷрибаи навсозӣ масъалаи асоситаринро басо кӯндаланг ба миён мегузорад. Оё мо дилпур шуда метавонем, ки процесси оғозёфтаи дигаргунсозӣ ба охир расонда мешаваду хатоҳои пештара такрор намегарданд ва мо тараққиёти пурҷӯшу хурӯши ҷамъиятамонро таъмин карда метавонем?

Бюрои Сиёсӣ ба ин саволҳо ҷавоб дода, мегӯяд, ки оре, мо ба ин дилпурем.

Ин иродаи ягона, амалиёти умумии партия ва халқест, ки онҳоро таҷрибаи андӯхтаашон, масъулияти онҳо барои ҳозираю ояндаи Ватани социалистӣ муттаҳид гардондааст.

Ин инкишофи ҳамаҷонибаи демократизми сохти социалистӣ, иштироки реалӣ ва торафт фаъолонатари халқ дар ҳалли ҳамаи масъалаҳои ҳаёти мамлакат, пурра барқарор кардани принципҳои ленинии ошкорбаёнӣ, назорати ҷамъиятӣ, танқиду худтанқидкунӣ, самимият дар сиёсат аст, ки аз ягонагии қавлу амал иборат мебошад.

Ин, ниҳоят, дар инкишофи солими худи партия, қобилияти он дар таҳлили танқидии фаъолияти худ, нав карда тавонистани шаклҳо ва усулуби кор, дар асоси назарияи инқилобӣ муайян намудани пешомадҳои тараққиёти ҷамъият ва мубориза барои иҷрои вазифаҳои навест, ки ҳаёт ба миён мегузорад.

Ҳам комьёбӣ ва ҳам бебозгаштии дигаргунсозиҳои инқилобии пешниҳодкардаи съезди XXVII КПСС-ро маҳз рушду камоли демократизми социалистӣ, эҷоди буньёдкоронаи одамони советӣ, роли авангардии коммунистон дар корҳои амалӣ таъмин менамояд.

## II. Демократизми социалистиро такмил ва худидоракунии халқро инкишоф диҳем

Рафиқон! Ҳозир мо аҳамияти комили фикри Ленинро дар бораи робитаи амалию ботинии социализм ва демократия аз ҳарвақта дида бештар мефаҳмем. Тамоми таҷрибаи таърихии мамлакати мо ба таври эътимодбахш иишон дод, ки сохти социалистӣ ҳуқуқҳои сиёсӣ ва социалию иқтисодии гражданинҳо, озодии шахсии онҳоро амалан таъмин намуда, афзалиятҳои демократияи советиро зоҳир карда, ба ҳар кас аз фардояш дилпурӣ бахшид.

Вале дар шароити навсозӣ, ки дар ин давра вазифаи фаъол гардондани омили инсонӣ аҳамияти хеле калон пайдо кардааст, мо бояд тарзи ленинии гузориши масъалаи демократизми пурраи сохти социалистиро бори дигар бардорем, ки дар замони он одам худро хӯҷаину эҷодкор ҳис мекунад.

«Мо бояд аз қафои ҳаёт равем, — гуфта буд В. И. Ленин, — мо бояд ба эҷодкории оммаи халқ озодии комил бидиҳем».

Оре, демократияе, ки моҳияти он ҳокимияти аҳли меҳнатро ташкил медиҳад, асос ёфта, ин шакли татбиқи ҳуқуқҳои васеи сиёсию гражданин вай, манфиатдорӣ ба дигаргунсозӣ, манфиатдорӣ ба иштироки амалӣ дар татбиқи онҳо мебошад.

Дар шуури ҷамъиятӣ чунин фикри оддию равшан беш аз пеш пойдор мешавад: дар хонадон фақат касе тартибот ҷорӣ карда метавонад, ки худро соҳиби он донад. Ин ҳақиқат на фақат ба маънои хонадорӣ, балки ба маънои ҷамъиятию сиёсӣ ҳам ҳақ асту рост. Зарур аст, ки он дар амал

мунтазам татбиқ шавад. Таъкид менамоям, ки амалан татбиқ шавад. Бе ин омили инсонӣ бетаъсир шуда мемонад.

Мо дар соҳаи истеҳсолот, илму техника, адабиёт, маданияту санъат, дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ фақат ба воситаи собитқадамона инкишоф додани шаклҳои демократии ба социализм хос, ба воситаи вусъат додани худидоракунӣ пеш рафта метавонем. Фақат ҳамин роҳ интизоми бошууронаро таъмин менамояд. Худи навсозӣ фақат ба воситаи демократия ва ба туфайли демократия имконпазир аст. Барои зуҳуроти қувваи тавонотарини бунъёдкоронаи социализм — барои меҳнати озод ва фикри озод дар мамлакати озод фақат бо ҳамин роҳ имконияти бепоён муҳайё кардан мумкин аст. Бинобар ҳамин демократиконии минбаъдаи ҷамъияти советӣ вазифаи таъхирнопазири партия шуда истодааст. Асли гапро гӯем, моҳияти сиёсати Пленуми апрелӣ, сиёсати съезди XXVII КПСС дар роҳи такомулоти худидоракунии социалистии халқ маҳз ҳамин аст. Албатта, сухан на аз ким-кадом дарҳамшикании системаи сиёсии мо меравад. Мо ҳамаи имкониятҳои онро бояд ҳарчи самарабахштар истифода барем, ба кори партия, Советҳо, органҳои давлатӣ, ташкилотҳои ҷамъиятӣ, коллективҳои меҳнатӣ мазмуни комили демократӣ, ба ҳамаи ҳуҷайраҳои организми ҷамъиятӣ ҳаёти нав бахшем.

Ин процесс дар мамлакат аз ҳозир давом дорад. Ҳаёти ташкилотҳои партиявӣ торафт пурҷӯшу хурӯш мегардад. Танқид ва худтанқидкунӣ вусъат меёбад. Кори воситаҳои ахбороти оммавӣ фаъолонатар шудааст. Одамони советӣ таъсири неки ошкорбаёниро, ки нормаи ҳаёти ҷамъият шуда истодааст, хуб ҳис менамоянд.

Съездҳои иттифоқҳои эҷодӣ дар муҳити принципӣ ва танқидӣ гузаштанд. Ташкилотҳои нави ҷамъиятӣ барпо мешаванд. Ташкилоти умумиттифоқии ветеранҳои ҷанг ва меҳнат барпо шуд. Фонди советии маданият ташкил ёфт. Дар роҳи ташкили советҳои занон кор бурда мешавад. Ҳамаи ин самараи дар корҳои ҷамъиятӣ, дар идоракунии мамлакат беш аз пеш иштирок кардани меҳнаткашон мебошад.

Бюрои Сиёсӣ барои такомулоти минбаъдаи демократизми ҷамъияти советӣ кадом роҳҳоро дар назар дорад?

Ташаббусу эҷодиёти халқро мо ба шарте ҳақиқатан ҳам вусъат дода метавонем, ки агар ташкилотҳои демократии мо ба вазъи кори ҳар коллективи меҳнатӣ, хоҳ дар масъалаҳои планкашӣ, ташкили меҳнат, тақсими неъматҳои моддӣ ва неъматҳои дигар ва хоҳ дар масъалаи ба вазифаҳои роҳбарӣ пешбарӣ намудани одамони мӯътабару кордон бошад, фаъолона ва ба таври реалӣ таъсир расонанд. Бо камоли дилпурӣ гуфтан мумкин аст, ки ҳар одами советӣ ин дигаргуниҳоро дар таҷрибаи худ ҳар қадар зудтар ҳис кунад, мавқеи гражданиаш ҳамон қадар фаъолонатар шуда, вай дар ҳамаи корҳои ҷамъиятӣ ва давлатӣ ҳамон қадар фаъолонатар иштирок хоҳад кард.

Инкишоф додани демократия дар истеҳсолот, дар кори коллективҳои меҳнатӣ собитқадамона татбиқ намудани асоси ҳақиқатан худидоракунӣ аҳамияти бузург дорад. Иқтисодиёт соҳаи ҳалкунандаи ҳаёти ҷамъият аст. Дар истеҳсолот ҳар рӯз даҳҳо миллион нафар одамон иштирок доранд. Бинобар ҳамин дар истеҳсолот инкишоф додани демократия самти муҳимтарини такмил ва вусъат ёфтани умуман демократияи социалистӣ мебошад. Ин ҳамон фишангест, ки дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ ҳамаҷониба ва фаъолона иштирок доштани меҳнаткашонро таъмин карда, имкон медиҳад, ки бисьёр саҳву хатоҳо пешгирӣ карда шаванд.

Муҳайё кардани чунон шароит, ҷорӣ намудани чунон шаклҳои ташкили истеҳсолот вазифаи муҳимтарини амалист, ки ба ҳар меҳнаткаш имкон диҳанд, ки худро хӯҷаини ҳақиқии корхона ҳис кунад. Ин бошад мақоми мӯътабару масъулиятнок аст. Он дар соҳаи идораи реалии корҳо на фақат ҳуқуқҳои калон медиҳад, балки барои ҳамаи он чӣ ки дар коллективи меҳнатӣ рӯй медиҳад, масъулияти калонро ҳам дар назар дорад.

Дар рафти сохтмони социалистӣ шаклҳои гуногуни дар идоракунии истеҳсолот иштирок кардани меҳнаткашон пойдор шуданд. Ҳаёти коллективҳои меҳнатиро бидуни ташкилотҳои партиявӣ, касабавӣ, комсомолӣ ва дигар ташкилотҳои ҷамъиятӣ ба худ тасаввур кардан маҳол аст. Вақтҳои охир роли маҷлисҳои коргарон, шартномаҳои коллективӣ тораф баланд шуда, шаклҳои нави демократия аз қабили советҳои бригадаҳо ва цехҳо пайдо шуда, барои андешидани тадбирҳои минбаъдаи ин соҳа шароит муҳайё шудааст.

Зарурати тартиб додани қонун дар бораи корхонаи давлатӣ барин ҳуҷҷати умдатарини ҳуқуқиро, ки лоиҳаи онро шумо дар даст доред, худи ҳаёт тақозо менамояд. Ин қонун шароиту усулҳои хоҷагидориро дар звенои асосии иқтисодиёт бояд ба куллӣ тағьир дода, дар фаъолияти корхонаҳо тартиби ба ҳам пайвастани асоси планӣ ва ҳисоби пурраи хоҷагӣ, мустақилию масъулиятро пойдор гардонда, шаклҳои нави худидоракуниро, ки маҳсули эҷодиёти омма мебошанд, қонунӣ кунад.

Дар қонуни мазкур дар назар дошта мешавад, ки яке аз дастурҳои муҳимтарини съезди партия, маҳз дастури самарабахштар истифода бурдани демократия бевосита татбиқ гардад. Дар лоиҳа пешбинӣ шудааст, ки маҷлисҳои умумӣ ва советҳои коллективҳои меҳнатӣ дар ҳалли масъалаҳои истеҳсолӣ, социалӣ ва масъалаи кадрҳо ваколат дошта бошанд. Ин тадбир дар аснои гузаштан, агар ба қавли В. И. Ленин гӯем, «ба худидоракунии ҳақиқии халқ» ҷораи калони сиёсӣ хоҳад шуд.

Собитқадамона ба ҳаёт татбиқ намудани қонун дар бораи корхонаи давлатӣ дар баробари маҷмӯи тадбирҳое, ки ҳозир дар соҳаи иқтисодӣ андешида мешаванд, ба фикри мо, дар тамоми хоҷагии халқ вазъияти нав муҳайё карда, воситаи тезондани тараққии иқтисодиёт гардида, боиси сифатан такмил ёфтани бисьёр ҷиҳатҳои ҳаёти ҷамъиятӣ мегардад. Бюрои Сиёсӣ аҳамияти бузурги ин қонунро ба назар гирифта, пешниҳод менамояд, ки лоиҳаи он ба муҳокимаи умумихалқӣ гузошта шавад. Ба фикрам, аъзоёни КМ ин пешниҳодро дастгирӣ хоҳанд кард.

Колхозҳои мо, умуман кооперацияи социалистӣ барои демократиконии идоракунии иқтисодиёт ва соҳаи социалӣ имкониятҳои калон ва ҳанӯз пурра истифоданашуда доранд.

Навсозии системаи идоракунӣ дар комплекси агросаноатӣ, инчунин қарори минбаъд ҳам инкишоф додани кооперация ва дигар соҳаҳои хоҷагии халқ барои истифодаи имкониятҳои мазкур заминаи хуб муҳайё мекунад. Ба ин муносибат, ба назари мо, мувофиқи мақсад мебуд, ки съезди навбатии колхозчиёнро даъват намуда, дар он проблемаҳои ҳалталаби ҳаёти колхоз муҳокима карда, ба Устави намунавии колхоз тағьироти зарурӣ дарорем.

Бюрои Сиёсӣ тадбирҳои амалиеро, ки дар бисьёр республикаҳо, кишвару вилоятҳо дар роҳи вусъат додани шаклҳои дигари фаъолияти кооперативӣ андешида мешаванд, фаъолона дастгирӣ менамояд. Ин имкон медиҳад, ки талаботи рӯзафзуни аҳолӣ ба бисьёр хелҳои молу хизмат пурратар қонеъ кунонда шавад, инчунин барои вусъати демократизми соҳаи иқтисодиёт, барои татбиқи беҳтари имкониятҳои одам шароити иловагӣ муҳайё менамояд.

Қалавишро, рафиқон, дар масъалаи ҳаракати кооперативӣ, ки пеш дида мешуд ва ҳозир ҳам ба назар мерасад, қатъитар бартараф кардан лозим аст. Инкониятҳои кооперация на фақат ба итмом нарасидаанд, балки пешомадҳои калон доранд.

Сабаб чист, ки ман ин масъаларо аз нав ба миён бардошта, ба он диққат ҷалб менамоям? Сабаб ҳамин аст, ки баъди съезди XXVII КПСС ҳам, сарфи назар аз қарорҳое, ки Комитети Марказӣ ва ҳукумат дар бораи вусъати кооперацияи соҳаи таъминоти моддию техникӣ, адои хизмати маишӣ ва хӯроки умумӣ, хоҷагии коммуналӣ, саноати маҳаллӣ ва сохтмон қабул кардаанд, кор бояду шояд вусъат наёфтааст. Дар сари роҳи он мамониатҳои гуногун гузошта мешаванд, дилбастагӣ ба усулҳои маъму-

рию бюрократии идоракунӣ, нораво донистани ҳамон шаклҳои хоҷагидорӣ, ки ба тасаввури анъанавӣ мувофиқ нестанд, гарчанде ин шаклҳои хоҷагидорӣ ҳаётан зарур буда, ташаббуси меҳнаткашон ва фаъолии социалии онҳоро вусъат медиҳанд, ҳанӯз барҳам нахӯрдааст.

Баъзе рафиқон, эҳтимол, бо душворӣ мефаҳмида бошанд, ки демократизм шиори оддӣ набуда, балки моҳияти навсозист. Ақидаю одатҳои худро тағьир додан лозим аст, то ки аз маҷрои ҳаёт берун намонем. Мо ба ҳамаи шубҳадорон ва сусткорон ҳаминро суботкорона маслиҳат медиҳем.

Дар бораи масъалаи интихоби роҳбарони корхонаҳо, истеҳсолот, цехҳо, шӯъбаҳо, участкаҳо, фермаҳо ва звеноҳо, сардорони бригадаҳо ва устоҳо махсус сухан рондан лозим аст. Ин вазифа дар марҳалаи ҳозираи навсозӣ, дар давраи гузаштан ба усулҳои нави хоҷагидорӣ, ба ҳисоби хоҷагӣ, худмаблағгузорӣ ва худхароҷотбарорӣ аҳамияти амалӣ пайдо кардааст. Ин тадбири муҳиму зарур буда, онро меҳнаткашон бешубҳа маъқул хоҳанд донист.

Мо роҳи ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ, худмаблағгузорӣ ва худхароҷотбарорӣ гузарондани корхонаҳоро ҳамаҷониба пеш гирифта, қабули давлатии маҳсулотро ҷорӣ намудем. Аз ин рӯ, даромади корхонаҳо, ҳамаи шаклҳои ҳавасмандгардонии аъзоёни коллективи меҳнатӣ, миқьёси қонеъкунонии талаботи социалӣ пурра ба натиҷаҳои ниҳоии кор, ба миқдору сифати маҳсулот ва хизмати расондашуда вобаста хоҳад буд.

Дар чунин шароит коргарону колхозчиён ҳаргиз бепарво буда наметавонанд, ки ба корхона, цех, участка, бригада кӣ роҳбарӣ менамояд. Модом ки беҳбудии коллектив ба қобилияти роҳбарон вобаста мешуда бошад, пас меҳнаткашон ҳам бояд имконияти реалӣ дошта бошанд, ки ба интихоби онҳо таъсир расонанд, фаъолияти онҳоро назорат кунанд.

Дар мамлакат дар бобати кушоду ошкоро хоста гирифтани роҳбарон таҷрибаи муайян ғун шудааст. Масалан, дар кишвари Краснодар аз соли 1983 боз дар асоси ба назар гирифтани фикри коллективу ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ бештар аз ҳаштуним ҳазор нафар коркунони роҳбарикунанда пешбарӣ шудаанд. Дар ин асно зиёда аз 200 номзад аз ҷониби меҳнаткашон дастгирӣ нашуд ва рад карда шуд. Дар ҷойҳои дигар ҳам чунин таҷриба ҳаст. Мардум онро маъқул медонад ва он ба натиҷаҳои кор таъсири хуб мерасонад.

Умуман, рафиқон, мо ба ин кори муҳим аз ҳар кадом нуқтаи назар нигоҳ кунем ҳам, як хулоса бармеояд: вақти пеш гирифтани дигаргунӣ, демократиконии процесси бо роҳи ҳамаҷониба татбиқ намудани асоси интихобӣ хоста гирифтани кадрҳои роҳбарикунандаи корхонаҳо расидааст. Чунон ки шумо мефаҳмед, ин муҳити сифатан нав, характери тамоман дигари иштироки меҳнаткашон дар идоракунии истеҳсолот, хеле баланд бардоштани роль ва масъулияти коллектив барои натиҷаҳои фаъолияташ мебошад.

Дар рафти ҳалли амалии масъалаи мазкур ҳамаи инро ба назар гирифтан зарур аст. Вале аз худи ҳозир як фикрро баён кардан мехостам. Сухан аз яккасардорӣ меравад. Ба фикри мо, принципи интихобӣ обрӯи роҳбареро, ки дастгирии интихобкунандагонашро эҳсос ва барои кор бештар масъулият ҳис менамояд, на фақат паст намекунад, балки эътиборашро зиёд ҳам карда, дар коллектив муҳити сахтгирӣ ва серталабии тарафайнро устувор мегардонад.

Роли ташкилотҳои партиявӣ, ҷамъиятӣ, органҳои идоракунии хоҷагӣ бояд ба тарзи нав мулоҳиза шавад. Дар роҳи ба ҳамаи кадрҳо парваридани тарзи фаҳмиши дурусти он кори бисьёре дар пеш аст, ки дар истеҳсолот васеъ шудани доираи демократия тақозо менамояд, ки яккасардорӣ ва коллегиалӣ ба ҳам узван пайваста, централизми демократӣ такмил ва худидоракунӣ инкишоф дода шавад.

Бюрои Сиёсӣ такмил додани системаи интихоботии советиро самти

принципиалии демократиконии ҳаёт мо медонад. Бо супориши съезди XXVII дар ин бобат таклифҳои дахлдор тайёр шуда истодаанд.

Дар ин бобат чӣ бояд гуфт? Механизми ҳозираи системаи интихоботӣ дар органҳои интихобии ҳокимият намоянда доштани ҳамаи табақаҳои аҳолиро таъмин менамояд. Дар ҳамаи Советҳои ҳозира намояндагони синфи коргар, деҳқонони колхозӣ, интеллигенция, занону мардҳо, ветеранҳою ҷавонон, ҳамаи миллату халқиятҳои мамлакат ҳастанд. Органҳои интихобӣ структураи социалию касбӣ ва миллии ҷамъияти советӣ, гуногунии манфиати тамоми аҳолиро инъикос мекунанд. Ин худ аз худ комьёбии бузурги демократияи социалистӣ мебошад.

Вале системаи интихоботӣ ҳам мисли ҳамаи институтҳои сиёсӣ, иқтисодӣ, социалӣ дар ҳолати бетағьир монда, аз процесси навсозӣ, аз процессҳои нави дар ҷамъият вусъатьёбанда дар канор монда наметавонад.

Моҳияти хоҳишу таклифҳои меҳнаткашон аз рӯи ин масъалаҳо, ки ба Комитети Марказии КПСС, Президиуми Совети Олии СССР, дигар органҳои марказӣ ва воситаҳои ахбороти оммавӣ мерасанд, дар чист?

Аз ҷиҳати сиёсӣ сухан аз такомулоти демократизми системаи интихоботӣ, аз иштироки самарабахштару реалитари интихобкунандагон дар ҳамаи марҳалаҳои маъракаи пешазинтихоботӣ ва худи интихобот меравад.

Агар ба таври конкрет сухан ронем, моҳияти аксарияти таклифҳо ҳамин аст, ки дар маҷлисҳои интихобкунандагон дар коллективҳои меҳнатӣ ва дар ҷои истиқомат, инчунин дар маҷлисҳои машваратии пешазинтихоботӣ одатан чандин номзад муҳокима шуда, интихобот дар округҳои интихоботии калонтар гузашта, аз ҳар кадоми онҳо чандтогӣ депутат интихоб шавад. Ба фикри рафиқон ин ба ҳар гражданин имкон медиҳад, ки муносибаташро ба шумораи зиёдтари номзадҳо баён кунад ва ба органҳои партиявию советӣ имкон медиҳад, ки рӯҳия ва иродаи аҳолиро беҳтар дониста гиранд.

Мо ҳамин хоҳишро ба назар гирифта, бояд ба ташкили худи интихобот, ба пешбарӣ кардан ва муҳокима намудани номзадҳо ба депутатии халқӣ ба тарзи нав нигоҳ кунем. Маросими овоздиҳиро аз расмиятчигӣ раҳо кардан, дар бораи он ғамхорӣ кардан лозим аст, ки маъракаи интихоботӣ худи соли ҷорӣ дар вазъияти демократизми васеътар, дар ин процесс аз рӯи манфиатдорӣ иштирок намудани мардум гузарад.

Агар аз хусуси қонуни ислоҳи системаи интихоботӣ сухан ронем, бояд гуфт, ки лоиҳаи онро барои муҳокимаи умумихалқӣ пешакӣ интишор кардан фоиданок мебуд.

Татбиқи ин таклифҳо дар роҳи демократиконии минбаъдаи процесси кори органҳои ҳокимияти давлатӣ якумин қадами муҳим мебуд. Вале дигаргуниҳои куллитару тадбирҳои минбаъдаи ин соҳаро ҳам шояд мулоҳиза кардан лозим бошад. Дар асоси ба назар гирифтани таҷрибаи ғуншуда ва вазифаҳои нав мероси Ленинро аз рӯи масъалаҳои сохтмони давлатии советӣ хеле бодиққат мулоҳиза кардан, дар иҷрои вазифаҳое, ки имрӯз дар назди ҷамъият истодаанд, истифода бурдан зарур аст.

Комилан табиист, ки масъалаҳои васеъ кардани домани демократияи дохилипартиявиро ҳам дар маҷрои умумии демократиконии минбаъдаи ҷамъияти советӣ мулоҳиза кардан лозим аст.

Дар съезди XXVII дар аснои ба Устави КПСС даровардани тағйироту иловаҳо, чунон ки маълум аст, як қатор нуктаҳои муҳим татбиқ шуда буданд, ки мақсад аз онҳо мустаҳкам намудани принципҳои демократии ҳаёти партия мебошад. Ин корро давом додан лозим аст. Ба мақсад мувофиқ аст, ки аз рӯи масъалаи такмили механизми ташкили органҳои роҳбарикунандаи партия маслиҳат карда шавад.

Аз ин хусус ба КМ бисьёр таклифҳои мухталиф омаданд. Иҷозат диҳед хулосаҳоеро ба маълумоти шумо расонам, ки дар асоси ҷамъбасти ин таклифҳо бароварда шудаанд.

Пеш аз ҳама дар бораи ташкили органҳои интихоботии ташкилоти

ибтидоии партиявӣ сухан меронем. Маънои аксарияти таклифҳои ин масъала ҳамин аст, ки барои изҳори ақидаи беистисно ҳамаи коммунистон ҳангоми интихоби котибони бюрои партиявӣ ва комитетҳои партиявӣ имконияти комил муҳайё карда, маъсулияти онҳо дар назди одамоне, ки котибонро интихоб кардаанд, зиёд карда шавад.

Тағйир додани тартиби интихоби котибони комитетҳои партиявии районӣ, округӣ, шаҳрӣ, вилоятӣ, кишварӣ, Комитетҳои Марказии партияҳои коммунистии республикаҳои иттифоқиро низ мулоҳиза кардан зарур аст. Чунон ки рафиқон таклиф менамоянд, дар ин бобат чунин ҳолатро раво донистан мумкин мебуд, ки котибон, аз ҷумла котибони якум ҳам дар пленумҳои комитетҳои партиявии дахлдор бо овоздиҳии махфӣ интихоб мешуда бошанд. Аъзоёни комитети партиявӣ дар ин ҳол ҳуқуқ медоштанд, ки ба рӯйхати овоздиҳӣ ҳар миқдори номзадҳоро пешбинӣ кунанд. Чунин тадбир бояд масъулияти котибонро дар назди комитетҳои партиявие, ки онҳоро интихоб кардаанд, хеле зиёд карда, ба онҳо дар корашон дилпурӣ бахшида, имкон диҳад, ки ҳадди обрӯи онҳо аниқтар муайян карда шавад.

Албатта, дар партия чунин принципи уставӣ пойдор монад, ки мувофиқи он қарори органҳои болоӣ барои ҳамаи комитетҳои партиявии поёнӣ, аз ҷумла қарорҳое ҳам, ки аз рӯи масъалаҳои кадр қабул мешаванд, ҳатмӣ мебошад.

Ба фикри Бюрои Сиёсӣ, демократиконии минбаъда ба ташкили органҳои марказии роҳбарикунандаи партия ҳам бояд дахл кунад. Ба фикрам, ин комилан дуруст аст. Демократӣ гардондани интихоби органҳои роҳбарикунандаи дигар ташкилотҳои ҷамъиятӣ ҳам шояд аз рӯи мантиқ бошад.

Ба фикрам, рафиқон, шумо розӣ мешавед, ки ҳамаи ин тадбирҳо асоси централизми демократии ҳаёти партияро пойдор гардонда, ба мустаҳкам шудани ягонагию муттаҳидии сафҳои партия, ба мустаҳкам шудани интизом ва афзудани масъулият, ба вусъати фаъолияти ҳар коммунист, ҳамаи ташкилотҳои партиявӣ ва тамоми партия мусоидат хоҳад кард.

Шояд чунин саволҳо пайдо шаванд: оё мо маросими ташкили органҳои интихобии партияро мураккаб нагардондаем, ҳамаи ин то чӣ андоза бамаврид аст ва ба кор то чӣ андоза ёрӣ хоҳад расонд?

Мо аз Пленуми апрелии КМ боз доимо таъкид менамоем, ки проблемаҳои дар ҷамъият ғуншуда ба андозаи калон бо камбудиҳои фаъолияти худи партия, бо камбудиҳои сиёсати вай оид ба кадрҳо вобаста аст. Бюрои Сиёсӣ чунин мешуморад, ки демократиконии минбаъдаи процесси ташкили органҳои интихобӣ яке аз шартҳои муҳими зиёд кардани қобилияти партия, ба он омадани қувваҳои нав, яке аз шартҳои муҳими кори фаъолонаи ташкилотҳои партиявӣ, гарави такрор нашудани хатоҳои пештара мебошад.

Интихобот дар партия тадбири расмӣ нест ва мо бояд ба он хеле мулоҳизакорона тайёрӣ бинем, дар ин бобат дар асоси ба назар гирифтани манфиати партия ва ҷамъият масъулияти калон ҳис кунем.

Демократиконии ҷамъият масъалаи назоратро ба он ҳам ба тарзи нав мегузорад, ки органҳои партиявӣ, советӣ ва хоҷагӣ, кадрҳои онҳо чӣ тавр кор мекунанд. Агар аз хусуси назорати органҳои болоӣ сухан ронем, пас, чунон ки шумо медонед, вақтҳои охир дар ин бобат дигаргуниҳои назаррас ба амал омадаанд. Як навъ «минтақаҳои мамнӯъи» танқид ва назорат барҳам хӯрда истодаанд. Дар маҷлисҳои Бюрои Сиёсӣ ва Котиботи КМ ҳисоботи КМ партияҳои коммунистии республикаҳои иттифоқӣ, комитетҳои партиявии кишварию вилоятӣ мунтазам шунавида, дигар масъалаҳои принципи ҳаёти партия ва ҷамъият чуқур ва ҳамаҷониба муҳокима мешаванд. Совети Вазирони СССР ва Президиуми он нисбат ба вазорату идораҳо, нисбат ба Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ хеле сахтгиру серталаб шудаанд.

Вале рӯйрост мегӯям, ки Бюрои Сиёсӣ, Котиботи КМ ва ҳукумат дар ин соҳа бояд боз корҳои зиёдеро анҷом диҳанд. Ба мо лозим меояд, ки худи ҳамон як масъаларо чандин маротиба гаштаю баргашта муҳокима карда, барои ҳалли он чораҳои иловагӣ андешем. Инро, аз ҷумла, дар маҷлиси охирини Бюрои Сиёсӣ муҳокима шудани рафти иҷрои қарорҳои КМ ва Совети Вазирони СССР оид ба тезондани тараққиёти мошинсозӣ равшан нишон дод. Мо қарорҳои даркорӣ қабул менамоем, вале онҳоро чун пештара пурра дар мӯҳлатҳои муқарраргардида ба иҷро намерасонем. Сабаби ин он ҳам мебошад, ки бисьёриҳо аз бори гарони одатҳои кӯҳна, аз бемасъулиятӣ нисбат ба вазифаи худ ҳанӯз раҳо наёфтаанд. Интизом суст аст. На ҳамаи роҳбарон аз рӯи принципи ягонагии қавлу амал кор мебаранд, баъзеҳо бисьёр гап мезананду кам кор мекунанд. Мо аз ин бояд хулосаи ҷиддӣ барорем.

Вале назорати органҳои болоӣ ҳар қадар муҳим бошад ҳам, дар шароити демократиконии ҷамъият баланд шудани дараҷа ва афзудани самараи назорат «аз поён» аҳамияти принципӣ дорад, то ки ҳар роҳбар, ҳар мансабдор масъулият ва вобастагии худро ба интихобкунандагон, ба коллективҳои меҳнатӣ, ба ташкилотҳои ҷамъиятӣ, ба партия ва тамоми халқ доимо ҳис кунад. Муҳайё кардану мустаҳкам намудани ҳамаи воситаю шаклҳои назорати реалии аҳли меҳнат дар ин бобат ҷиҳати асосист.

Ман кадом воситаю шаклҳоро дар назар дорам?

Пеш аз ҳама ҳисоботдиҳиро. Вақти он расидааст, ки қоидаи дар назди коллективҳои меҳнатӣ ва аҳолӣ мунтазам ҳисобот додани ҳамаи шахсони мансабдори интихобу таъиншаванда бекаму кост риоя шавад. Зарур аст, ки дар асиои чунин ҳисобот масъала амалану принципан муҳокима шуда, танқид ва худтанқидкунӣ ривоҷ ёфта, таклифҳои амалӣ баён шуда, дар охир ба фаъолияти ҳамон шахсе, ки ҳисобот медиҳад, баҳо дода шавад.

Ин амалан иҷро гардидани чунин талаби Ленин хоҳад шуд, ки кори органҳои интихобӣ, роҳбарон ба ҳама маълуму намоён буда, дар пеши назари омма иҷро шавад. Агар мо ба чунин назорат муяссар шавем, шубҳае нест, ки бисьёр сабабҳои арзу шикоятҳои ба ташкилотҳои болоӣ фиристодашаванда аз байн рафта, аксарияти масъалаҳое, ки дар ин арзу шикоятҳо зикр меёбанд, дар худи маҳал ҳал карда мешаванд. Дар шароити демократизми васеъ худи мардум дар коллективи худ, дар шаҳр ё қишлоқи худ тартибот муқаррар хоҳад кард.

Советҳои депутатҳои халқӣ, ташкилотҳои қасабавӣ ва дигар ташкилотҳои ҷамъиятӣ барои назорат имкониятҳои бузург доранд. Дар Советҳои Олӣ ва маҳаллӣ принципҳои демократии кори сессияҳо, комиссияҳои доимӣ ва депутатҳоро пойдор гардондан, таъсири ҳисоботдиҳии мунтазами мансабдоронро дар назди Советҳо, амалияи дархостҳои депутатиро зиёд кардан лозим аст. Ин тадбир обрӯю эътибори органҳои ҳокимияти халқро дар байни омма боз ҳам баланд мебардорад.

Назоратро такмил дода, тафтишу инспекцияҳои гуногунро, ки ҳозир ба сари корхонаҳо, муассисаю ташкилотҳо мисли борони сел фурӯ омада, мардумро аз кор мононда, одамонро асабонӣ мекунанд, бетаъхир ба тартиб овардан лозим аст. Ин тафтишу инспекцияҳо одатан чандон нафъи амалӣ намебахшанд. Инҳо масъалаҳои нав нестанд, дар бораи онҳо на як бору ду бор сухан рондаю навишта шудааст. Вале вазъи кор то ҳол тағьир наёфтааст. Эҳтимол ба Котиботи КМ ва Президиуми Совети Вазирони СССР лозим аст, ки дар ин бобат тартиботи даркорӣ муқаррар намуда, на аз паси миқдор, балки аз паси сифати тафтиш шаванд.

Муҳити ҷамъиятиро беҳтар намуда, ошкорбаёниро минбаъд ҳам вусъат додан зарур аст. Ошкорбаёнӣ фишанги тавонои беҳтар намудани кори ҳамаи участкаҳои сохтмони мо, шакли самарабахши назорати умумихалқист. Таҷрибае, ки баъди Пленуми апрелии КМ андӯхта шудааст, далели хуби ин мебошад.

Шояд вақти он расидааст, ки ба тартиб додани ҳуҷҷатҳои ҳуқуқие шурӯъ намоем, ки ошкорбаёниро кафолат диҳанд. Ин ҳуҷҷатҳо фаъолияти ташкилотҳои давлатию ҷамъиятиро бояд ҳарчи бештар рӯирост ва ба назари мардум намоён гардонанд, ба меҳнаткашон имкониятҳи реалӣ муҳайё кунанд, ки аз рӯи ҳар масъалаи ҳаёти ҷамъият фикри худро баён намоянд.

Танқид ва худтанқидкунӣ воситаи озмудашудаи демократияи социалистӣ мебошад. Ба назар чунин мерасад, ки гӯё ба ин касе ошкоро муқобил нест. Вале мо дар ҳаёт ба фактҳое дучор мешавем ва онҳо далели онанд, ки зарурати дар ҷамъият давом додани майли танқидро на ҳама дарк кардааст. Баъзан кор ба ҳадде мерасад, ки кормандони ҷудогона ҳатто эроди хурдтаринро ҳам чун қасди паст кардани обрӯю эътиборашон дониста, онро бо тамоми воситаҳои имконпазир муҳофизат менамоянд. Одамони бо усулҳои нозук амалкунанда ҳам пайдо шудаанд. Онҳо танқидро барҳақ дониста, ҳатто барои танқид ташаккур изҳор кунанд ҳам, барои бартараф намудани камбудиҳо намешитобанд ва умед мебанданд, ки ҳамааш фаромӯш хоҳад шуд, чунон ки пеш буд.

Чунин муносибат ба танқид ба принципу ахлоқи мо тамоман бегона аст. Дар марҳалаи ҳозира, ки мо тарзи рафтори навро дар ҳаёти социалию сиёсӣ, дар соҳаи маънавӣ пойдор мегардонем, танқид ва худтанқидкунӣ аҳамияти беандоза калон пайдо мекунад. Муносибат ба танқид меъёри муҳими муносибати одам ба процесси навсозӣ, ба тамоми навигарие мебошад, ки дар ҷамъият рӯй дода истодааст.

Дар ин ҷо бо таассуф нагуфтан мумкин нест, ки мо на фақат бо фактҳои эътибор надодан ба танқид, балки бо фактҳои дучори таъқибот шудани мунаққидон, бевосита буғӣ шудани мулоҳизаҳои танқидӣ ҳам дучор меоем. Аксаран ин тарзи рафтор чунон андозаю миқьёси калон пайдо мекунад, ки барои барқарор шудани ҳақиқат ва адолат, барои дастгирӣ намудани одамони поквиҷдони дилсӯзи манфиати кор ба Комитети Марказӣ лозим меояд ба масъала дахолат кунад. Ман аз рӯи ин масъала пеш гап зада будам, вале вазъият суст ислоҳ мешавад. Мақолаҳои матбуоти марказии фақат моҳи январро гиред ва шумо мебинед, ки дучори таъқиб шудани мунаққидон ҳодисаи ҳаргиз нав нест.

Ба ин муносибат ҷидду ҷаҳди воситаҳои ахбороти оммавиро дар роҳи вусъати танқид ва худтанқидкунӣ дар ҷамъияти мо дастгирӣ кардан лозим аст. Одамони советӣ мавқеи онҳоро дар мубориза барои навсозӣ бояду шояд қадр карданд. Шумораи хонандагони газетаю журналҳои марказӣ бештар аз 14 миллион нафар афзуд, барномаҳои ба мавзӯъҳои рӯзмарра бахшидашудаи Телевизиони марказиро миллионҳо одамон тамошо мекунанд. Мардум ба тарзи гузориши ҷасуронаю амиқи проблемаҳои муҳимтарини тезондани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат, масъалаҳои доир ба соҳаҳои гуногуни ҳаёти ҷамъият эътибори калон медиҳад. Партия чунин мешуморад, ки хабару мақолаҳои воситаҳои ахбороти оммавӣ минбаъд ҳам мукаммалу объективӣ буда, ба онҳо масъулиятшиносии олии гражданӣ хос хоҳад шуд.

Дар бораи дигаргуниҳои мусбате ҳам, ки дар нашриёҳои республикавию маҳаллӣ ба амал меоянд, сухан рондан мумкин аст. Вале на ҳамаи онҳо ба процесси навсозӣ ҳақиқатан ҳам камар бастаанд, онҳо дар гузориши масъалаҳо, дар муносибати танқидӣ ба камбудиҳо, дастгирии фаъолонаи тамоми чизи нави пешқадам ба қадри кифоя принципиалонаю далерона амал намекунанд. Бисьёр комитетҳои партиявӣ воситаҳои ахборот — ин фишанги тавонои навсозиро на ҳамеша ба таври бояду шояд истифода мебаранд, баъзеҳо ҳатто фаъолияти воситаҳои ахборотро мисли пештара бозмедоранд.

Партия ба танқиди принципиалонаю конструктивии камбудию норасоиҳо дар оянда ҳам умед баста, баробари ҳамин аз воситаҳои ахбороти оммавӣ пурратар тасвир кардани таҷрибаи кори коллективҳои меҳнатӣ,

органҳои партиявӣ, советӣ ва хоҷагӣ, ташкилотҳои ҷамъиятӣ, кадрҳои роҳбарикунандаро дар шароити навсозӣ мунтазир аст.

Мо бояд ба бисьёр саволҳои муҳимтарине, ки навсозӣ гузоштааст ва, ба фикрам, боз ба пеш хоҳад гузошт, ҷавоб гирем. Мо бояд ба ҳама ёрӣ расонем, ки дар рӯҳи талаби замон корашонро зудтар дигаргун созанд. Чунон ки В. И. Ленин мегуфт, ана ҳамин вазифаи ташкилотчигии матбуотро рӯз ба рӯз қувват додан, агитатор, пропагандист ва ташкилотчии коллективии омма шуданро амалан ёд гирифтан лозим аст.

Боз як масъалаи дигар ҳам бояд равшан бошад. Мо мегӯем: дар ҷамъияти советӣ минтақаҳои барои танқид пӯшида набояд бошад. Ин нукта ба воситаҳои ахбороти оммавӣ ҳам пурра дахл дорад.

Рафиқон! Демократияи ҳақиқӣ берун аз қонун ва бар қонун буда наметавонад. Съезди XXVII партия самтҳои асосии инкишофи қонунгузории мо ва мустаҳкам кардани тартиботи ҳуқуқиро муайян кард. Дар панҷсолаи ҷорӣ дар бобати тайёр ва қабул кардани қонунҳои наве, ки бо тараққии иқтисодиёт, соҳаи социалӣ ва маданият, худидоракунии социалистии халқ, васеъ кардани доираи кафолатҳои ҳуқуқу озодиҳои гражданинҳо алоқаманданд, бояд кори зиёде анҷом дода шавад.

Бюрои Сиёсӣ таклифи вақтҳои наздик тартиб додани қонунҳои нави оид ба ҷиноятро дастгирӣ намуд. Вазифа гузошта шудааст, ки ин қонун ба талаботи ҳозираи тараққиёти ҷамъияти советӣ пурратар мувофиқат карда, манфиату ҳуқуқҳои гражданинҳоро самарабахштар муҳофизат намуда, боиси мустаҳкам шудани интизому тартибот гардад. Мо бояд чораҳои баланд бардоштани роль ва обрӯи суди советӣ, риояи қатъии принципи мустақилии судьяҳо, қатъиян пурзӯр намудани назорати прокурорӣ, такмил додани кори органҳои тафтишотро ҳам мулоҳиза кунем.

Лоиҳаи қонун дар бораи тартиби аз рӯи кирдори ғайриқонунии шахсони мансабдоре, ки ҳуқуқҳои гражданинро маҳдуд менамоянд, шикоят кардан ба суд тайёр шудааст ва он ба наздикӣ ба муҳокима гузошта мешавад. Барои беҳтар намудани кори Арбитражи давлатӣ, вусъат додани пропагандаи ҳуқуқ тадбирҳои иловагӣ пешбинӣ шудаанд.

Вақте мо аз хусуси демократиконии ҷамъияти советӣ, ки ин бароямон масъалаи принципист, сухан меронем, хусусияти асосию умдаи демократизми социалистиро таъкид кардан бамаврид аст. Ман узван ба ҳам пайвастани демократия ва интизом, мустақилият ва масъулият, ҳуқуқ ва ӯҳдадории шахсони мансабдор ва ҳар гражданинро дар назар дорам.

Демократияи социалистӣ худсарӣ, бемасъулиятӣ, анархияро тамоман рад менамояд. Демократияи ҳақиқӣ ба ҳар кас хизмат карда, ҳуқуқҳои сиёсӣ ва социалии вайро муҳофизат намуда, баробари ҳамин ба ҳар коллектив ва тамоми ҷамъият хизмат карда, манфиати онҳоро муҳофизат менамояд.

Демократиконии ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъияти советӣ пеш аз ҳама бинобар он муҳим аст, ки мо вусъати минбаъдаи ташаббуси меҳнаткашон, зуҳуроти тамоми иқтидори сохти социалистиро бо он алоқаманд медонем. Вай барои он лозим аст, ки пеш равему дар ҷамъият қонуният пойдор шавад ва адолат тантана кунад, чунон муҳити маънавӣ пойдор шавад, ки дар он одам озодона зиндагӣ ва самарабахш меҳнат кунад.

Рафиқон! Ба хубӣ маълум аст: таъсири демократияи ҳақиқӣ вобаста ба он аст, ки он манфиати оммаи васеъро то чӣ андоза ба назар мегирад, то чӣ андоза ба омма такья мекунад, аз ҷониби ҳамаи табақаю гурӯҳҳои ҷамъият то чӣ андоза дастгирӣ карда мешавад. Дар ин бобат ҳам вазифаҳои навсозӣ талаб менамоянд, ки захираю имкониятҳои минбаъд ҳам васеъ кардани базаи социалии демократияро бори дигар таҳлил намоем. Аҳамияти чунин тарзи гузориши масъала равшан аст.

Тамоми таҷрибаи мо далели он аст, ки партия дар замони дигаргунии куллӣ дар асиои иҷрои вазифаҳои душвортарину далеронатарин ҳамеша ба комсомол, ба ҷавонон, ба ғайрату садоқати нисбат ба социализм доштаи онҳо, оштинопазирии онҳо нисбат ба беҳаракатӣ, чизи нави

пешқадамро парваридани онҳо рӯ меовард. Имрӯз ҳам ки мо аз зарурати дигаргуниҳои демократӣ, аз боби зиёд кардани иштироки реалии халқ дар иҷрои вазифаҳои навсозӣ сухан меронем, масъалаи мавқеи насли наврас аҳамияти бузурги сиёсӣ пайдо мекунад.

Дар Пленум бори дигар такрор кардан мехостам: мо аз ҷавононамон фахр карда метавонем, мо меҳнати онҳоро қадр менамоем — ин ҳам аслан барҳақ аст ва ҳам аз ҷиҳати сиёсӣ дуруст аст.

Вале замон аз ҳар кас ғайрати боз ҳам зиёдтарро талаб мекунад. Аз ин рӯ, ҷавонон ҳам ки ба навсозӣ манфиатдор мебошанд, бояд фаъолонатар амал кунанд. Дар ҷамъияти нав бояд онҳо зиндагӣ ва кор кунанд. Ташкилотҳои партиявӣ, комитетҳои онҳо, комсомол бояд дар пеши назари насли наврас пешомадро тасвир намоянд, тавре кунанд, ки ҷавонон дар ҳақиқат ҳам иштироккунандагони пурғайрати дигаргуниҳо гарданд. Ба съезди навбатии ВЛКСМ низ аз ҳамин нуқтаи назар тайёрӣ дидан лозим аст.

Мо дар кори байни комсомол бояд ба обутоби меҳнатӣ, идеявию сиёсӣ ва ахлоқӣ бештар эътибор диҳем, аз тамоми он чи, ки дар кори байни ҷавонон лозим нест, пеш аз ҳама аз оҳанги пандомез ва усулҳои маъмурӣ зудтар ва қатъитар раҳо ёбем. Оре, ҳамаи ин ҷой дорад ва дар ин бора гуфтан ҷоиз аст. Барои ҳақ баровардани ин ҳама ҳар далел — нобоварӣ ба оқилона ва пухта будани нияту тадбирҳои ҷамъиятӣ ва рафтору кирдори ҷавонон, эҳтиёткории оддӣ ё майли сабук кардани душвории фарзандони худ — оварда шавад ҳам, бо чунин мавқеъ ҳеҷ розӣ шудан мумкин нест.

Камолоти шахс, рафиқон, ташаккули мавқеи гражданини ҷавонон ғайр аз иштироки реалии онҳо дар ҳамаи корҳои ҷамъиятӣ роҳи дигари реалӣ надорад. Ҷои таҷрибаи конкретиро ягон чизи дигар гирифта наметавонад. Бинобар ҳамин вазъияти ҳозираро тағйир додан хеле муҳим аст. Ман чиро дар назар дорам?

Ин пеш аз ҳама бештар бовар кардан ба ҷавонон аст, ки он ёрии моҳирона ва озодии танқиди рафиқонаи хатоҳо дар ташкили меҳнат, таҳсил, маишат, фароғат бештар мустақил будани ҷавонон, барои рафтору кирдорашон бештар масъулият ҳис кардани онҳоро дарбар мегирад. Ин бошад, ҳуқуқи дар роҳбарии ҳамаи зинаҳои ҷамъият иштирок доштанро ҳам дар назар дорад.

Ба кори роҳбарикунанда пешбарӣ намудани рафиқони бепартиявӣ самти муҳими демократӣ кардани ҳаёти ҷамъиятӣ мебошад. Ин масъалаи принципиалист. Камолоту пешрафти сиёсию кории коргари пешқадам, деҳқон, инженер, ходими илмӣ, духтур, муаллим, корманди пешқадами соҳаи хизматрасонӣ, аз байни халқ доимо пешбарӣ кардани одамони боистеъдод яке аз омилҳои пойдори солимӣ ва прогресси ҷамъияти социалистӣ мебошад.

Баъзан бо чунин ақида дучор шудан мумкин аст: масъалаи пешбарӣ кардани бепартиявиён гӯё кӯҳна шудааст, зеро ҳозир КПСС бештар аз 19 миллион нафар аъзо дорад. Ба фикрам, ин ақидаи хатост. Ба асос гирифтани ақидаи мазкур тағйир додани муносибати партия бо омма ва бояд рӯирост гуфт, ки маҳдуд кардани ҳуқуқҳои конституционии гражданинҳо ва бо ҳамин маҳдуд намудани имконияти истифодаи кадрҳо мебошад. Мо аз боби дар мансабҳои роҳбарикунанда самарабахш кор кардани рафиқони бепартиявӣ бисьёр мисолҳои шоёни таҳсин дорем. Онҳо ба заводу фабрикаҳо, колхозу совхозҳо, ташкилотҳои бинокорӣ, коллективҳои илмию педагогӣ, ташкилотҳои инженерӣ роҳбарӣ менамоянд, дар кори ҷамъиятӣ фаъолона иштирок доранд.

Ҳам аз байни коммунистон ва ҳам аз байни бепартиявиён рӯирост хоста гирифтану пешбарӣ кардани одамон ба вазифаҳои демократиконӣ, ба идоракунӣ ҷалб намудани оммаи васеи меҳнаткашон мувофиқ хоҳад буд.

Масъалаи ба кори роҳбарикунанда бештар пешбарӣ намудани занон низ ҳамин хел аҳамият дорад. Ҳозир дар мансабҳои партиявию давлатӣ, дар муассисаҳои илмӣ, нигаҳдории тандурустӣ, маориф, маданият, дар саноати сабук, муассисаҳои савдо, адои хизмати маишӣ занони бисьёре бомуваффақият кор мекунанд. Имрӯз мамлакат эҳтиёҷ дорад, ки ба идоракунии иқтисодиёт, маданият дар миқьёси тамоми иттифоқ ва дар миқьёси республикавӣ занон боз ҳам фаъолонатар ҷалб карда шаванд. Мо чунин имконият дорем. Фақат ба занон бовар кардан ва онҳоро дастгирӣ намудан лозим аст.

Рафиқон! Ягон масъалаи принципиалие нест, ки ҳам дар гузашта ва ҳам ҳозир онро бидуни ба назар гирифтани мамлакати сермиллатамон ҳал кардан мумкин бошад. Ба гумон аст, ки аҳамияти асосҳои социалистии инкишофи муносибатҳои миллиро исбот кардан лозим бошад. Маҳз социализм ба зулму ситам ва нобаробарҳуқуқии миллӣ, аз рӯи аломатҳои миллӣ маҳдудшавии ҳуқуқҳои одамон хотима гузошта, нашъунамои иқтисодию маънавии ҳамаи миллату халқҳоро таъмин кард. Хулласи калом, муваффақиятҳои сиёсати миллии партияи мо баҳснопазиранд ва мо аз ин муваффақиятҳо ҳаққонӣ ифтихор дорем.

Вале мо манзараи реалӣ ва пешомади инкишофи муносибатҳои миллиро бояд равшан бинем. Имрӯз, ки доираи демократия ва худидоракунӣ васеъ мешаваду дараҷаи худшиносии миллии ҳамаи миллату халқҳо ба зудӣ баланд шуда, процессҳои интернационализация амиқтар мегарданд, дар заминаи ягона имконпазир — ба манфиати ривоҷу равнақи ҳар миллату халқ, ба манфиати қаробати минбаъдаи онҳо, ба манфиати тамоми ҷамъият сари вақт ва одилона ҳал кардани масъалаҳои пайдошаванда аҳамияти махсус пайдо мекунад.

Ба ин муносибат ҳам нагуфтан мумкин нест, ки ҳодисаю зуҳуроти манфие, ки ба муқобилашон мубориза мебарем, дар соҳаи муносибатҳои миллӣ ҳам зоҳир шуданд. Зуҳуроти маҳалчигӣ, тамоюли маҳдудияти миллӣ, рӯҳияи ҳавобаландии миллӣ ва ҳатто ҳодисаҳое, ки ба наздикӣ дар Алмаато рӯй доданд, баъзан ба назар мерасанд.

Воқеаҳои Алмаато ва ҳодисаҳои пештараро ҷиддӣ таҳлил карда, ба онҳо баҳои принципӣ додан лозим аст. Ба ҳамаи ин ҳамаҷониба сарфаҳм бояд рафт. Вале худи ҳозир равшан аст: он чӣ ки рӯй дод, бояд на фақат коммунистони Қазоқистон, балки ҳамаи ташкилотҳои партиявӣ ва комитетҳои онҳоро маҷбур созад, ки ба проблемаҳои инкишофи минбаъдаи муносибатҳои миллӣ бештар эътибор диҳанд, тарбияи интернационалиро пурзӯр кунанд. Аз таъсири харобиовари миллатчигӣ эҳтиёт кардани насли наврас махсусан муҳим аст.

В. И. Ленин таълим медод, ки «дар амал интернационалист шуда тавонистан лозим аст». Бинобар ин мо вазифадорем, ки ин омӯзишро қатъ накунем.

Тамоми таҷрибаи мо нишон медиҳад: ба зуҳуроти миллатчигӣ фақат интернационализми собитқадамро муқобил гузоштан мумкин аст. Ҳамаи он чи ки комьёб шудаем, бо меҳнати умум муяссар шудааст. Агар дар як ноҳия нефть ҳосил мекарда бошанд, ноҳияи дигар ба вай ғалла мефиристад. Қасоне ки пахта парвариш мекунанд, аз дигарон мошин мегиранд. Дар ҳар тоннаи ғалла, дар ҳар грамми тилло, дар ҳар тоннаи пахта, ангишт, нефть, дар ҳар мошин — аз мошини оддитарин сар карда, то мошини нодир — зарраи меҳнати тамоми халқи советӣ, тамоми мамлакат, тамоми Иттифоқи сермиллати мо таҷассум ёфтааст.

Тамоми муҳити ҳаёт ва меҳнати якҷояи мо, оила ва мактаб, армия, маданият, адабиёт ва санъат бояд ба одамони советии ҳамаи миллатҳо ва дар навбати аввал ба ҷавонон эҳсоси наҷибтарин — эҳсоси интернационализм ва ватандӯстии советиро ташаккул ва тарбия кунанд.

Дар рӯҳи талабҳои Ленин, дар рӯҳи дастурҳои съезди XXVII қатъӣ

кор бурдан лозим аст, ки дар органҳои партиявӣ, давлатӣ ва хоҷагӣ аз ҷумла дар миқёси иттифоқӣ, ҳамаи миллату халқҳои мамлакат намоянда дошта бошанду ҳайати кадрҳои роҳбарикунанда структураи миллии мамлакатро пурра инъикос намояд.

Албатта, сухан аз тақсими механикии ҷою мансаб аз рӯи аломати миллӣ намеравад, зеро ин бадном кардани худи идеяи интернационализм мебуд. Симои кормандро дар ҳамаи мавридҳо фазилатҳои сиёсӣ, амалӣ ва ахлоқиаш муайян менамоянд. Нозукии ҷиҳатҳои миллии ин ё он проблема, анъанаҳои халқии тарзи ҳаёт, психология ва рафтори одамонро ҳам аз мадди назар дур кардан мумкин нест. Ҳамаи инро бодиққату ҳамаҷониба ба назар гирифтан лозим.

Бояд бигӯям, ки, рафиқон, баъзе роҳбарон ба масъалаҳои муносибатҳои байни миллатҳо баъзан чандон масъулиятшиносона муносибат намекунанд.

Дар муносибатҳои райøну вилоятҳои ҳамсояи республикаҳои гуногун ҳар сари чанд вақт каҷфаҳмӣ рӯй медиҳад. Баъзан ин каҷфаҳмӣ боиси баҳсу мунозира ва ҳатто боиси кашмакаш шавад ҳам, роҳбарони органҳои партиявӣ ва советӣ ба ҷои он ки кашмакашро пешгирӣ ё бартараф намоянд, аз тадбирҳои принципӣ худро ба канор мегиранд. Кормандони сиёсӣ бояд дар чунин мавридҳо моҳирона амал кунанд, эҳсосоти носолимро таскин диҳанд.

Афкори назариявии мо бисьёр масъалаҳои амалияи муносибатҳои миллиро ҳал накардааст. Ман тадқиқи яқинан нокифояи масъалаҳои сиёсати миллиро, ки ба марҳалаи ҳозираи тараққиёти мамлакат мувофиқ бошад, дар назар дорам. Охир ин факт аст, ки, рафиқон, баъзе ҷамъиятшиносони мо ба ҷои тадқиқи объективии ходисаҳои реалии соҳаи муносибатҳои миллӣ, ба ҷои таҳлили процессҳои воқеии социалию иқтисодӣ ва маънавие, ки басо мураккабу моҳиятан ихтилофноканд, вақти дуру дароз таълифи рисолаҳои таърифиро афзалтар медонистанд, ки ин рисолаҳо баъзан на ба тадқиқоти ҷиддии илмӣ, балки бештар ба нӯшбодҳои тумтароқ монанданд.

Бояд иқрор шуд, ки хатоҳои дар соҳаи муносибатҳои миллӣ роҳдодашаванда, зуҳуроти онҳо дар паси парда монда, аз хусуси онҳо гап задан маъмул нашуда буд. Ин боиси оқибати манфӣ гардид, ки ҳозир зоҳир шуда истодааст.

Мо дар съезди XXVII пойдории чунин анъанаи партияамонро, ки аз В. И. Ленин сар мешавад, таъкид кардем: дар ҳамаи масъалаҳое, ки ба инкишофи муносибатҳои миллӣ, ба манфиати ҳар миллату халқ, ба эҳсоси миллии мардум дахл дорад, махсусан ҳассосу дурандеш бошем, масъалаҳои дар ин соҳа пайдошавандаро сари вақт ҳал кунем.

Мубориза̣и принципиалонаи зидди ҳар зуҳуроти маҳдудият ва ҳавобаландии миллӣ, миллатчигӣ ва шовинизм, зидди маҳалчигӣ, сионизм ва антисемитизм дар ҳар шакл зоҳир шавад ҳам, анъанаи большевизм аст. Мо бояд ҳамеша дар хотир дошта бошем, ки миллатчигӣ ва интернационализми пролетарӣ ду сиёсати ба ҳам муқобил, ду ҷаҳонбинии ба ҳам муқобиланд.

Аз ҳамин нуктаи назар мо қатъӣ ва принципан амал хоҳем кард. Эҳсоси миллии мардум сазовори ҳурмату эҳтиром аст, онро ба эътибор нагирифтан ва беҳуда таърифу тавсиф кардан ҳам мумкин нест. Бигузор онҳое, ки хурофоти миллатчигӣ ё шовинистиро ба мақсадҳои худ истифода бурданӣ мешаванд, дар ин боб ба хаёлҳои хом фирефта нашаванд ва ба сустгирию гузашт умед набанданд.

Принципҳо, рафиқон, бинобар он принципҳо мебошанд, ки аз баҳрашон гузаштан нашояд. Бешубҳа, чунин рафтор рафтори принципиалонаи ленинияро тамоми партия ,тамоми халқи сермиллати советӣ дастгирӣ хоҳад кард.

## III. Сиёсати кадрҳо дар шароити навсозӣ

Рафиқон! Ба фикрам, ҳамаи мо нағз мефаҳмем, ки муваффақияти навсозӣ аз бисьёр ҷиҳат ба он вобаста хоҳад буд, ки кадрҳои мо зарурати дигаргунсозиро то чи дараҷа зуд ва дуруст эҳсос менамоянд, то чи дараҷа роҳи пешгирифтаи партияро эҷодкорона ва мувофиқи мақсад ба амал мебароранд. Имрӯз чунин сиёсати оид ба кадрҳо лозим аст, ки ба вазифаҳои навсозӣ, зарурати тезондани тараққиёти социалию иқтисодӣ мувофиқ бошад. Ҳангоми муайян намудани талаботи асосии он мо бояд ҳам сабақҳои гузашта ва ҳам он вазифаҳои миқьёсан бузурги навро ба назар гирем, ки алҳол ҳаёт ба миён гузоштааст.

Дар солҳои сохтмони социалистӣ дар мамлакат потенциали бузурги кадрҳои баландихтисос ба вуҷуд оварда шуд ва дараҷаи бағоят афзудаи маърифат ва маданияти коргарону деҳқонон, тамоми халқ барои мунтазам пурра намудан ва нав кардани он шароитҳои мусоид маҳайё менамояд. Ҳамаи корҳои анҷом додаамон, тамоми комьёбиҳоямон эъҷози дастони мардуми советӣ, самараи кори шуҷоатмандонаи кадрҳоямон мебошад.

Баробари ин дар ҳамин Пленум дар бораи саҳву хатоҳоямон оид ба корбарӣ бо кадрҳо, каҷравиҳо дар сиёсати оид ба кадрҳо, ки солҳои охир роҳ дода шуданд ва оқибат боиси сар задани камбудиҳои калони фаъолияти як қатор звеноҳои партиявӣ, аппарати давлатӣ ва хоҷагӣ, боиси рӯйдодҳои нохуш дар ҷамъият гардиданд, гап заданамон лозим аст. Агар органҳои партиявӣ ҳамеша ва собитқадамона сиёсати принципиалию судбахшро дар соҳаи корбарӣ бо кадрҳо ба амал мебароварданд ва қобилияти баланди ҳамаи звеноҳои роҳбарии партиявӣ ва идоракунии хоҷагиҳоро таъмин менамуданд, бисьёрии ин саҳву хатоҳо рӯй намедоданд.

Албатта, имрӯз танҳо бо эътирофи саҳву хатоҳон роҳдодашуда набояд маҳдуд гашт. Барои он ки минбаъд чунин саҳву хатоҳо рӯй надиҳанд, мо бояд аз гузашта сабақ гирем.

Ин сабақ аз чӣ иборат аст?

Сабақи аввалин зарурати сари вақт ҳал кардани масъалаҳои пухтарасидаи доир ба кадрҳо дар худи Комитети Марказии партия, Бюрои Сиёсии он — қабл аз ҳама аз нуқтаи назари таъмини идомати роҳбарият, дохил шудани қувваҳои нав мебошад.

Вайрон кардани ин процесси табиӣ дар давраи муайян боиси суст шудани қобилияти кории Бюрои Сиёсӣ ва Котибот, ҳатто тамоми Комитети Марказии КПСС, аппарати он, инчунин ҳукумат гардид.

Ва ҳақиқатан ҳам, рафиқон, баъди Пленуми апрелӣ дар муддати кӯтоҳ қисми зиёди Котибот ва мудирони шӯъбаҳои Комитети Марказии КПСС нав шуданд, аслан гирем, тамоми ҳайати Президиуми Совети Вазирони СССР иваз гардид. Ин ивазкунӣ аз ночорӣ буд, зеро муддати дароз нав кардани ҳайати КМ ва ҳукумат, мунтазам бо кадрҳои нав пурра кардани онҳо, чунон ки инро ҳаёт талаб мекард, таъмин намешуд. Ҳамаи ин оқибат ҳам ба муайян кардани сиёсат ва ҳам ба фаъолияти амалии партия дар соҳаи роҳбарӣ ба ҷамъият таъсир кард.

Чунин вазъият набояд минбаъд вуҷуд дошта бошад ва такрор гардад. Барои он ки процесси навсозӣ қатъ наёбад, идомат вайрон нагардад, Комитети Марказии КПСС, Бюрои Сиёсӣ ва Котиботи КМ, ҳукумат, зинаҳои олии роҳбарии партиявӣ ва давлатӣ бояд барои ворид шудани қувваҳои тоза аз соҳаҳои гуногуни фаъолият кушода бошанд. Чунин тарзи гузориши масъала ба фаҳмиши ленинии сиёсати оид ба кадрҳо, ба манфиатҳои партия ва халқ комилан мувофиқ аст.

Фаҳмост, ки Комитети Марказии партия кори бисьёреро ба субут мерасонд ва ба субут мерасонад. Вале дараҷаи ин кор ҳеҷ вақт ва дар ягон шароит набояд паст гардад. Баръакс, вай бояд доимо афзуда, ба он талаботе мувофиқ бошад, ки ҳаёт, инкишофи ҷамъият, вазъияти байналхалқӣ ба миён мегузоранд. Ба ҳеҷ як сустшавии кор дар КМ роҳ додан мумкин нест.

Комитети Марказии КПСС бояд дар бобати татбиқи идеяҳо, принципҳо ва тарзу усулҳои ленинии кор намуна бошад. Дар Пленумҳои мо бояд масъалаҳои ҳақиқатан ҳам умдатарини ҳаёти партия, вазъияти дохилӣ ва байналхалқии мамлакат муҳокима шаванд. Ин муҳокима озодона, кушоду ошкоро, бо ҳисси масъулиятшиносии баланд, дар вазъияти муттаҳидии идеявӣ ва бештар ба ҳам муқоиса намудани ақидаҳо сурат гирад.

Ба ин муносибат меҳоҳам дар бораи роли аъзоёни Комитети Марказӣ, ҳуқуқ ва масъулияти онҳо махсус сухан ронам. Дар Пленумҳо ҳуқуқи ҳар кадом узви КМ-ро барои гузориши масъала ва иштироки ӯ дар муҳокимаи коллективонаю эҷодкоронаи он таъмин кардан зарур аст. Дар партия — алалхусус, дар Пленумҳои КМ — набояд одамоне бошанд, ки танқид ба онҳо дахл накунад, ё одамоне, ки барои танқид кардан ҳуқуқ надоранд.

Ин ҷо ба мо лозим меояд бисьёр корҳоро ислоҳ намоем. Биёед аз рӯи виҷдон гап занем: дар тӯли якчанд сол бисьёр проблемаҳои муҳиме, ки партия ва халқро ба ташвиш меоварданд, ба рӯзномаи Пленумҳо дохил нашуда мемонданд. Рафиқон ёд доранд, ки Пленумҳои КМ борҳо кӯтоҳакак, расмияткорона гузаронда мешуданд. Бисьёр аъзоёни КМ дар давоми тамоми мӯҳлати дар ҳайати он будан имконияти дар музокираҳо иштирок кардан ва ҳатто ягон чиз пешниҳод кардан надоштанд. Чунин вазъият дар Пленумҳои КМ ба услуби кори комитетҳои маҳаллии партиявӣ ва ташкилотҳо низ таъсир гузошт.

Сабақи дуюми таҷрибаи гузашта, рафиқон, ин аст, ки мо набояд ба ҳодисаҳои баҳои даркорӣ надодан ба савияи сиёсӣ ва назариявӣ, обутоби идеявию ахлоқии кадрҳо роҳ диҳем. Вагарна ин боиси рух додани иллатҳои ҷиддӣ дар фаъолияти комитетҳои партиявӣ мешавад, ки онҳо органҳои роҳбарии сиёсӣ ҳастанд.

Солҳои охир дар бобати хоста гирифтан, ҷо ба ҷо кардан ва тарбия намудани кадрҳо ин меъёрҳо на ҳама вақт ба назар гирифта мешуданд. Аксар вақт хусусиятҳои ин ё он соҳаи истеҳсолот, илм ва техника, технологияро донистани коркун, то чӣ дараҷа шахси боирода будани ӯ ба мадди аввал гузошта мешуд. Ҳамаи ин, бешубҳа, аҳамият дорад, вале дар айни замон набояд роҳ дод, ки чунин сифатҳои роҳбар, аз қабили савияи идеявию назариявӣ ва обутоби сиёсӣ, ахлоқу одоб, қобилияти ба одамон фаҳмондани масъала ва онҳоро ҳамроҳи худ пеш бурда тавонистан аз доираи назар дур монанд.

Рӯирост ва софдилона эътироф кардан лозим аст, ки тарзи корбарии технократӣ, «маъмуриятчигию фишороварӣ» ба кори партиявӣ, қабл аз ҳама ба кори тарбияи одамон, яъне ба ҷабҳаи асосии фаъолияти партиявӣ зарари бисьёре расонд. Бисьёр коркунони партиявӣ бо корҳои хоҷагӣ банд шуда, баъзан вазифаҳои бароящон хос набударо ба ӯҳда гирифта, диққатро ба масъалаҳои сиёсӣ, зуҳуроти моҳиятан ҷамъиятии соҳаи иқтисодиёт, ҳаёти социалию маънавӣ суст карданд.

Албатта, асоси чунин тарзу услуби кор сабабҳои объективӣ ҳам дорад. Ин ба ҳал нашуда мондани як қатор масъалаҳои идоракунии хоҷагии халқ, набудани механизми самарабахши хоҷагидорӣ вобаста аст. Дар ин ҳолат бисьёр комитетҳои партиявӣ масъулият ва қарзу вазифаи худро дар назди халқ ҳис намуда, маҷбуран ҳалли бисьёр проблемаҳои хоҷагиро ба ӯҳдаи худ мегирифтанд. Чунин ҳолат якчанд сол ҷой дошт ва дар тарзу услуби корбарӣ чуқур реша давонд, оқибат боиси он гардид, ки дар принципҳои роҳбарии партиявӣ, дар худи ҳайати кадрҳои мо ба андозаи муайян иллате рух диҳад.

Ба амал баровардани тадбирҳои миқьёсан бузург дар соҳаи навсозии идоракунӣ ва механизми хоҷагидорӣ дар мамлакат барои такмил додани кори комитетҳо ва ташкилотҳои партиявӣ, зиёд кардани таъсири партиявӣ ба ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъият, ба амал баровардани муно-

сибати сиёсӣ ба ҳамаи масъалаҳои муҳокимашаванда имкониятҳои калон муҳайё менамояд.

Мехоҳам таъкид кунам, ки ҳеҷ кас комитетҳои партиявиро аз ташвишу масъулият барои вазъияти иқтисодиёт фориғ гардонда наметавонад. Чи тавре ки гуфта гузаштам, сухан аз хусуси чунин тарзи такмили усули роҳбарии партиявӣ меравад, ки вай имконияти ба ҷои дигарон кор кардан ва тахти васояти майда-чуйда гирифтани органҳои хоҷагиро аз байн мебардорад.

Сабақи сеюме, ки мо бояд аз гузашта бигирем, иборат аз он аст, ки солҳои охир дар сиёсати оид ба кадрҳо ба як тарзи ҳайратовар ду тамоили ба ҳам зид вуҷуд дошт. Ман чиро дар назар дорам, рафиқон?

Аз як тараф, дар ҳайати кадрҳо зуҳуроти карахтӣ хеле зиёд мушоҳида мешуд. Дар ҳайати котибони як қатор комитетҳои партиявӣ, дар байни коркунони органҳои советию хоҷагии маҳаллӣ, республикавӣ ва иттифоқӣ баъзан дар давоми даҳҳо сол дар ивазшавии кадрҳо тағьироти зарурӣ, ба ҷои онҳо омадани одамони нав ҷой надошт.

Аз ин хусус сухан ронда, ман мутлақо намехоҳам садҳо ва ҳазорон коркунони хуб, махсусан коркунони хуби звеноҳои районию шаҳриро, ки тамоми қувва ва дониши худро ба хизмати содиқона ба партия ва халқ мебахшанд, доғдор намоям. Онҳо туфайли кори бисьёрсолаю софдилонаи худ, бо обрӯю эътибори ҳақиқатан арзандаи худ исбот менамоянд, ки ҳуқуқ доранд вазифаҳои роҳбариро ишғол намоянд. КПСС, халқ ба меҳнати онҳо баҳои баланд медиҳанд. Хизматҳои шоёни таҳсинашонро қадр мекунанд.

Ба фикрам, чунин қоидаи маъмул, ки умуман баҳудаю беҳуда тағьир додани ҳайати кадрҳо лозим нест, ҳоҷат ба исбот надорад. Вале ин принципро аз ҳад гузарондан, дигар хел карда гӯем, ба як шарти бемаънӣ табдил додан ҳам нашояд.

Мо хеле хуб медонем, ки ин ба чӣ оқибате овард ва ба таври сунъӣ нигоҳ доштани ҳайати доимӣ, ки аслан боиси карахтии кадрҳо шуд, ҳоло ҳам ба мо то чӣ дараҷа гарон меафтад.

Аз тарафи дигар, дар кори байни кадрҳо, махсусан кадрҳои звенои ибтидоии хоҷагии халқ, дигар тамоили ба ҳамин андоза ташвишовар низ вуҷуд дошт. Сухан аз бисьёр ва тез-тез иваз кардани кадрҳо, ҳарҷу марҷи ҳақиқӣ дар ҳайати роҳбарони корхонаҳои саноатӣ, сохтмонҳо, колхозҳо, совхозҳо ва дигар ташкилотҳо меравад.

Шумо медонед, ки роли ташкилотчиёни баландихтисоси истеҳсолот то чи дараҷа бузург аст. Роҳбарони коллективҳо — коммунистон ва бепартиявиён — такьягоҳи асосии партия дар татбиқи сиёсати социалию иқтисодии он буда, ба зиммаи онҳо бисьёр вазифаҳои гуногун гузошта шудааст. Дар ин ҳолат ман савол медиҳам: чӣ шуд, ки дар бисьёр районҳо ва вилоятҳо дар бадали ҳамагӣ якчанд сол ҳайати роҳбарони коллективҳои меҳнатӣ батамом иваз шуданд?

Чунин ҳолат фақат ҳамон вақт рӯй дода метавонад, ки кори пурсамара бо кадрҳо, ғамхории ҳақиқӣ дар бораи пешрафти сиёсию касбии онҳо, расондани ёрии амалӣ ба онҳо аз мадди назар дур шуда, ба ҷои он маъмуриятчигӣ ҳукмрон мешавад, дар ҳаққи кадрҳо ҳар гуна гапу калочаҳо ва хулосаҳо мебароваранд. Ба фикрам, комитетҳои партиявӣ бояд ин таънаю эроди ҷиддиро ба унвони худ қабул кунанд ва хулосаҳои дуруст бароранд.

Мутаассифона, ҳамин хел комитетҳои партиявӣ, ҳамин хел котибон ҳам ҳастанд, ки саҳву хатоҳояшон, ҳатто дӯлобкориҳояшонро бо серталабии намоишкорона нисбат ба кадрҳо, бо принципнокии сохтакорона пинҳон мекунанд ва дар айни замон дар хусуси моҳияти кор, тақдиру қисмати одамон андеша намекунанд.

Ба ин муносибат мехоҳам дар бораи боз як зуҳуроти номатлуб чанд сухан гӯям. Ман тоқатнопазирии баъзе роҳбаронро нисбат ба кору анде-

шаи мустақилонаи тобеони худ дар назар дорам. Аксаран чунин мешавад, ки ягон коргар фикри мустақилонаи худро гуфтанӣ шавад ва он ба ақидаи котиби комитети партиявӣ, роҳбари вазорат ё идора, корхона, муассиса ва ё ташкилот мувофиқ набошад, ҳаракат мекунанд бо ҳар баҳона, ҳатто баъзан бо баҳонаҳои зоҳиран хайрхоҳона ҳарчи зудтар аз ӯ халос шаванд. Ба назари аввал ин хуб аст. Вале барои кӣ? Барои кор? Мутлақо, не! Барои кор ин ҳамеша бад аст.

Ба ҳамаи мо лозим аст, дар ин бобат ҳам аз В. И. Ленин омӯзем, ки ӯ аз ҳама беҳтар метавонист одамонро муттаҳид намояд, кори аҳлонаро ба роҳ монад, шахсони ташаббускорро дастгирӣ намояд, фикру ақидаи рафиқони ҳампартиявиашро бо диққат гӯш кунад ва дар сурати зарур будан бо сабру таҳаммул хатояшонро фаҳмонда, онҳоро аз раъяшон гардонад. Мо аз ӯ бояд принципнокӣ, серталабӣ ва мушфиқию ғамхориро биомӯзем.

Сабақи чоруми кори байни кадрҳо иборат аз он аст, ки масъулиятро барои кори супурдашуда зиёд намоем, интизомро мустаҳкам гардонем, вазъияти нисбат ба якдигар серталаб буданро ба вуҷуд орем. Пас барои чӣ, рафиқон, дар бисьёр вазифаҳои роҳбарӣ дар ҳайати роҳбарони районҳо, шаҳрҳо, вилоятҳо, республикаҳо ва ҳатто дар иттифоқ дар давоми даҳсолаҳо роҳбароне буданд, ки аз ӯҳдаи иҷрои вазифаҳояшон намебаромаданд, одамоне буданд, ки чӣ будани ӯҳдадорию интизомро намедонистанд?

Оқибати ин аҳвол нағз маълум аст. Дар давоми солҳои зиёд ба як қатор соҳаҳо, аз ҷумла металлургияи сиёҳ, саноати ангишт, нақлиёти роҳи оҳан, саноати дастгоҳсозӣ, мошинҳои хоҷагии қишлоқ, саноати гӯшту шир ва баъзе соҳаҳои дигар роҳбароне сарварӣ мекарданд, ки иҷрои вазифаҳои ба миёнгузоштašударо таъмин намекарданд. Ҳама гӯё аз ин бохабар буданд, вазъияти кори соҳа аксар вақт дар сессияҳои Совети Олии СССР, Пленумҳои КМ ва ҳатто дар съездҳои партия танқид карда мешуд. Вале аҳвол тағьир намеёфт.

Оё вилоятҳо ва республикаҳо, шаҳрҳо ва районҳое нестанд, ки дар онҳо солҳои сол планҳои истеҳсолӣ иҷро намешаванд, масъалаҳои социалӣ ба ҳоли худ гузошта шудаанд. Вале дар айни замон роҳбарони онҳо барои корро расво кардан ҷазо намегирифтанд ва ба онҳо ҳамаашро мебахшиданд.

Дар бораи баъзе роҳбарони корхонаҳо, ташкилотҳои хоҷагӣ, муассисаҳои нигаҳдории тандурустӣ, маориф, илм ва маданият, органҳои ахборот низ айнан ҳаминро метавон гуфт: онҳо кайҳо корро ба ҳоли худ гузошта мондаанд, аз ӯҳдаи иҷрои вазифаҳояшон намебароянду вале чунон ки мегӯянд, ба чашмбандӣ усто буда, рафтору муомилаашонро ҳам ба ҳамин мувофиқ мекунанд. Ҳанӯз чанде пеш барои банд кардани курсии роҳбарӣ худи ҳамин кифоя буд.

Баъзан ин ва ё он роҳбар ҷойро беҳуда банд карда менишасту корро пеш бурда наметавонист. Бадбахтии ӯ дар он аст, ки вазифаю кореро, ки аз ӯҳдааш баромада наметавонад, соҳиб шудааст. Дар ин ҳолат чи хел бояд рафтор кард. Ба фикрам, ин хел камбудиҳоро эътироф кардан, ислоҳ намудан ва онҳоро аз будашон зиёд накардан лозим аст, он одамро аз рӯи қобилияташ бояд бо кор таъмин кард.

Мо ҳақ надорем ва наметавонем аз ҳисоби манфиатҳои партия, ҷамъият, халқ, «хайрхоҳу саховатманд бошем». Манфиатҳои партия, халқ аз ҳама авлотаранд — ин аст қонуни тағьирнопазири мо. Ғамхории ҳақиқӣ дар ҳаққи кадрҳо бо фориғболию раҳмдилии аз ҳад зиёду беҷо, бо саховатмандию айёрӣ умумияте надорад. Ин сабақро ҳам мо бояд нағз азхуд намоем.

Ва, ниҳоят, дар бораи боз як сабақ. Дар Пленуми мо чунин савол додан ҳам қонунист: чаро ҳамаи проблемаҳои соҳаи кор бо кадрҳо муддатҳои дароз ғун шуда, берун аз доираи диққат монданд ва ҳал нашу-

данд? Ин чӣ хел рӯй дод? Худатон мефаҳмед, ин саволест бениҳоят ҷиддӣ.

Ба фикри Бюрои Сиёсӣ, сабаби асосӣ ин суст будани асосҳои демократии кор бо кадрҳост. Принципан гирем, ман дар боло дар бораи демократияи дохилипартиявӣ ҳамчун кафолати асосии татбиқи роҳи стратегии партия, вазифаҳои навсозӣ сухан рондам. Аз рӯи чунин масъалаи умдатарини демократиконӣ, монанди ташаккул додани органҳои интихобӣ дар КПСС таклифҳо низ пешниҳод шудаанд.

Акнун мехостам дар бораи масъалаи баланд бардоштани роли ҳамаи органҳои интихобӣ алоҳида гап занам. Рӯирост бояд гуфт, ки агар ин органҳо ҳам дар партия ва ҳам дар давлат, дар иттифоқҳои касаба ва дигар ташкилотҳои ҷамъиятӣ пурмаҳсул кор мекарданд, бисьёр саҳву хатоҳои кор бо кадрҳоро пешгирӣ кардан мумкин мешуд.

Биёед ба ҳаёт, чунон ки мегӯянд, бо чашмони кушода бингарем: роли органҳои иҷроия бар зарари органҳои интихобӣ хеле баланд шуд. Ба назари аввал гӯё ҳамааш мӯътадил аст. Ҳам пленумҳо, ҳам сессияҳо, маҷлисҳои дигар органҳои интихобӣ мунтазам мегузаранд, вале фаъолияти онҳо аксар расмиятёфта буда, масъалаҳои дуюмдараҷа ё худ ҳаллашон пашакӣ маълум ба муҳокима гузошта мешаванд. Дар натиҷа фаъолияти органҳои иҷроия ва кадрҳои роҳбаркунандаи онҳо аз назорат берун мемонад. Чи ҷои пинҳон кардан, баъзе рафиқон органҳои интихобиро бори гароне ҳисоб мекарданд, ки аз он ғайр аз ташвишу халал ба кор дигар муроде ҳосил намешавад. Бубинед, ки кор то ба чӣ дараҷа расида аст.

Оқибаташ ин шуд, ки роли депутатҳои Советҳо, аъзоёни органҳои партиявӣ ва дигар органҳои коллегиалӣ дар ташаккул додани комитетҳои иҷроия, хоста гирифтани кадрҳо ва назорат ба фаъолияти онҳо паст шуд. Оё характер, тарзу услуби муносибатҳои байниҳамдигарии коркунони аппарат ва аъзоёни органҳои интихобӣ аз ҳамин далолат намекунад? Кӯшишҳои коркунони аппарат дар бобати омирона муносибат кардан ба аъзоёни комитетҳои партиявӣ, дигар ташкилотҳои ҷамъиятӣ, депутатҳои Советҳо сари ҳар қадам мушоҳида мегардад. Аслан гирем, механизмҳои демократии ташаккули органҳои интихобӣ ва кори онҳо эълон шудааст, аммо онҳо на ҳама вақт амал мекунанд, аз ин рӯ, чандон самарабахш нестанд.

Ана барои ҳамин ман боз ба ҳамон гапи худ бармегардам, ки дар бораи инкишофи демократияи социалистӣ дар шароити навсозӣ гуфтам ва мехоҳам бори дигар бағоят муҳим будани пешниҳоди аз рӯи ин масъала баёншударо таъкид намоям. Ба мо лозим аст, чунин тадбирҳое муайян ва ба амал татбиқ намоем, ки роли ҳалкунандаи органҳои коллегиалӣ, интихобиро таъмин намоянд. Ягон органи иҷроия, алалхусус аппарати он наметавонад ва ҳуқуқ надорад, ки органи интихобиро иваз намояд, худро аз он боло гирад.

Барои он ки органҳои интихобӣ ба кори аппарати иҷроия, ташаккули он ва фаъолияти вай самарабахш назорат кунанд, шароитҳои зарурии сиёсӣ ва ҳуқуқиро муҳайё кардан лозим аст. Ин садди боэътимодест ба бисьёр хатоҳо, аз он ҷумла дар кори байни кадрҳо.

Ба фикрам, иштирокчиёни Пленум то чи дараҷа принципиалӣ будани чунин гузориши масъала ва зарурати ба таври таъхирнопазир ҳал намудани онро нағз мефаҳманд.

Яке аз сабабҳои рӯй додани камбудиҳои ҷиддӣ дар сиёсати оид ба кадрҳо паст шудани роли органҳои назорат ҳам дар партия, ҳам дар ташкилотҳои давлатӣ ва ҷамъиятӣ мебошад. Бисьёр хабарҳои оид ба суиистеъмол ва вайрон кардани қонуну тартибот дар як қатор минтақаҳои мамлакат, дар соҳаҳои хоҷагии халқ, дар комитетҳои партиявии вилоятҳо, кишварҳо ва республикаҳо аз доираи диққати органҳои назорат берун мондаанд. Кори органҳои назорат аксаран бо тафтиши рӯякӣ ва расмияткоронаи аҳволи молиявӣ, дида баромадани ҳамагуна арзу шикоят-

ҳои оид ба маишат маҳдуд мешуд. Ин масъалаҳо, албатта, сазовори диққатанд, вале тамоми корро, махсусан дар вақти ҳозира бо ҳамин маҳдуд карда мондан норавост.

Съезди XXVII КПСС самти нави фаъолияти органҳои назоратро муайян намуд. Муҳим аст, ки ҳамаи онҳо аз органҳои районӣ сар карда то худи органҳои марказӣ, мувофиқи вазифаҳои олии худ кор кунанд, дар принципнокӣ ва адолат ибрат нишон диҳанд.

Умуман, рафиқон, мо хатоҳои гузаштаро такрор карда наметавонем ва набояд такрор кунем. Ба фикрам, инро касе ба мо иҷозат ҳам намедиҳад.

Чунинанд сабақҳои асосии сиёсати партия оид ба кадрҳо, ки дар бораи онҳо, ба фикри Бюрои Сиёсӣ, ба Пленум арз кардан зарур аст.

Хулосаи асосӣ аз онҳо ин аст, ки мо вазифадорем сиёсати худро оид ба кадрҳо ҷиддан нав созем, онро аз каҷравиҳо ва саҳву хатоҳо озод намоем, ин сиёсатро ҳақиқатан замонавӣ, бештар фаъол ва мақсаднок, бо тамонлоти асосии мубориза барои тезондани тараққиёти социалию иқтисодӣ сахт алоқаманд гардонем.

Такрор мекунам, сухан на фақат дар бораи такмили тарзу усули кор бо кадрҳо, балки аз хусуси муайян намудани сиёсати оид ба кадрҳо меравад, ки ин сиёсат бояд ба вазифаҳои навсозӣ мувофиқ бошад. Фақат дар ҳамин сурат кор бо кадрҳо барои ба амал баровардани дигаргунсозиҳои амиқу моҳиятан революционӣ мусоидат менамояд.

В. И. Ленин таълим медод, ки дар масъалаи кор бо кадрҳо пеш аз ҳама муносибати сиёсӣ карда, онро дар алоқамандии зич бо моҳияти проблемаҳое, ки дар марҳалаи мазкур ҳал мешаванд, дидан лозим аст, кадрҳоро аз рӯи «меъёри нав, мувофиқи вазифаҳои нав» интихоб кардан лозим аст. Вобаста ба марҳалаи ҳозираи тараққиёти ҷамъият ин чӣ маъно дорад?

Алҳол меъёри муҳимтарини сиёсати оид ба кадрҳо, як навъ воситаи танзими он муносибати кадрҳо нисбат ба навсозӣ, нисбат ба вазифаҳои тезондани тараққиёти иқтисодию социалии мамлакат, муносибат дар қавл не, балки дар амал мебошад.

Албатта, мо бояд ба назар гирем, ки ташаккул додани кадрҳо ва фаъолияти онҳо муддати дароз дар шароитҳои начандон мусоид сурат мегирифт. Барои ҳамин ҳам тағьирот бо душвориҳои зиёд муяссар мешавад. Ба мо лозим меояд, ки барои навсозии ҳайати кадрҳоямон кори зиёдеро ба субут расонем.

Мо қатъиян роҳи дастгирӣ намудани одамони ташаббускор, андешаманд, боғайратро, ки ҷасурона кор кардан мехоҳанд ва метавонанд ба муваффақиятҳо ноил гарданд, пеш гирифтаем. Ин хел одамон дар мо бисьёранд. Қарорҳои Пленуми апрелӣ ва съезди XXVII ба онҳо болу пар бахшиданд, барои эҷодкорӣ роҳи васеъ кушоданд. Бубинед, истеъдоди чунин роҳбарони хоҷагӣ, аз қабили Владимир Павлович Кабаидзе аз Иваново, Борис Иванович Фомин аз заводи «Электросила»-и Ленинград, Анатолий Алексеевич Паршин аз «Красный котельщик»-и Танганрог, Иван Васильевич Франценюк аз комбинати металлургии «Новолипецк», директори фабрикаи дӯзандагии Новочеркасск Раиса Георгиевна Рощинская, директори управлениян шахтаҳои «Социалистический Донбасс»-и Донецк Юрий Иванович Баранов, сардори тресті № 18-и «Мособлсельстрой» Николай Ильич Травкин, директори совхоз-комбинати «Мир» Александр Николаеевич Дудук аз Белоруссия, бригадири номдори кубанӣ Михаил Иванович Клепиков, раисони колхозҳо Василий Яковлевич Горен аз вилояти Белгород, Николай Дмитриевич Терешенко аз кишвари Ставрополь, Михаил Григорьевич Вагин аз вилояти Горький, Юрий Фёдорович Бугаков аз вилояти Новосибирск ва бисьёр дигарон чӣ тавр беш аз пеш ошкор мегардад.

Мо бояд ҳаматарафа дастгирӣ намудани чунин коркунонро ёд гирем, мустақилона кор кардани онҳо, ташаббусҳояшонро қадр кунем. Дар ҳар ташкилоти партиявӣ, дар ҳар коллективи меҳнатӣ муҳайё намудани вазъияте муҳим аст, ки он ҳамаро ба ҷустуҷӯи роҳу усулҳои нави ҳалли масъалаҳо, ба мубодилаи бағоят ошкорои афкор водор намояд. Инаш ҳам зарур аст, ки аз чунин тарзу усули кор, агар ҳамин хел гуфтан ҷоиз бошад, монанди моҷаро бардоштан, гапҳои пасту баланд гуфтан ва ғайра, ки ҳозир ҳам баъзеҳо ба худ бисьёр вақтҳо раво медонанд, қатъиян халос шудан лозим аст. Мо тарафдори навсозием, на тарафдори кадрафшонӣ. Одамонро ҳурмат ва ба онҳо бештар бовар кардан лозим аст, рафиқон.

Имрӯз ҳар кас имконият дорад, ки лаёқату қобилияти худро нишон диҳад. Ва ба касе, ки кор кардан мехоҳад, мо бояд ҳам бо маслиҳати худ ва ҳам бо серталабии рафиқона ёрӣ расонем. Вале бо онҳое, ки ба тарзу усули кӯҳнаи кор часпида гирифта, нисбат ба дигаргуниҳои ба амал омадаистода бепарвоянд ва ҳатто ба ин дигаргуниҳо муқобилат ҳам мекунанд, табиист, ки ҳамроҳу ҳамсафар нестем.

Ба ҳамин тариқ, муносибат ба навсозӣ, корҳои реалии татбиқи он меъёри асосии баҳодиҳӣ ба кадрҳо мебошад. Албатта, мо бояд дигар сифатҳои принципиалии одамонро низ ба инобат гирем. Қабл аз ҳама ман эштинопазирӣ нисбат ба камбудӣ ва кӯҳнапарастӣ, нисбат ба бепарвоӣ ва камғайратӣ, эътиқоду эътимод ба ҳамаи чизҳои наву пешқадамро дар назар дорам.

Навсозӣ аз коркунон салоҳият ва кордониро талаб менамояд. Алҳол бе дониши ҳамаҷонибаи муосир, бе фаҳмиши чуқури масъалаҳои истеҳсолот, илм ва техника, идоракунӣ, иқтисодиёт, ташкили кор, додани музди он, психологияи кор кардан мумкин нест. Умуман, ба мо лозим аст потенциали интеллектуалии мамлакатро ҳатталимкон ба кор андозем, боздеҳи эҷодии онро хеле баланд бардорем.

Муташаккилӣ ва интизом аҳамияти торафт бештар пайдо мекунанд. Онҳо ҳамавақт ва дар ҳама ҷо лозиманд, вале махсусан дар шароити истеҳсолоти ҳозира, истифодаи васеи технологияи навтарин заруранд. Солҳои охир мо ба хеле баланд гардидани суръати тараққии иқтисодиёт аз ҳисоби ҷорӣ намудани тартиботи оддӣ, бартараф кардани сустию беҳавсалагӣ муваффақ шудем.

Вале ин вазифа мисли пештара пураҳамият аст. Суст шудани интизом ва кам гардидани масъулият решаи хеле амиқ давондаанд ва ҳоло ҳам оқибати ҳузнангези онҳо ҳис карда мешавад. Маҳз бемасъулиятӣ ва бепарвоии ҷинояткорона сабаби асосии чунин воқеаҳои фоҷиавӣ, аз қабили фалокат дар станцияи электрии атомии Чернобыл, нобуд гардидани киштии «Адмирал Нахимов», як қатор фалокатҳои авиация ва роҳи оҳан гардиданд, ки боиси ҳалокати одамон шуданд.

Дар ҳама ҷо вазъиятро ба вуҷуд овардан лозим аст, ки ҳамагуна имконияти боз сар задани чунин воқеаҳоро аз байн бардорад. Муташаккилӣ, дақиқкорӣ, масъул будан бояд барои ҳар кас қонун гардад.

Ниҳоят, муҳимтарин талабот ахлоқи хуби кадрҳоямон, чунин хислатҳои инсонӣ, мисли поквиҷдонӣ, росткорӣ, хоксорӣ мебошад. Акнун на фақат аз таҷрибаи гузашта, балки аз корҳои ҳозира ҳам медонем, ки бе пойдор намудани солимии ҷамъият мо вазифаҳои навсозиро иҷро карда наметавонем. Тасодуфӣ нест, ки имрӯз мо бо рӯйдодҳои нохуш маҳз дар соҳаи ахлоқу одоб дучор омадем. Ман муборизаро барои решакан кардани мастигарӣ, дуздӣ, ришвагирӣ, суиистеъмол аз мансабу вазифа, ошнобозиро дар назар дорам.

Дар ҷамъият махсусан ҳамаи он чи тезтар ба чашм мерасад, ки симои маънавии аъзоёни партия ва пеш аз ҳама роҳбаронро таҷассум мекунад. Вазифаи аввалиндараҷаи мо барқарор кардани симои поку боша-

рафи роҳбар — коммунист, симое мебошад, ки ҷинояткориҳои як қатор маслакгумкардаҳо онро то андозае доғдор карданд.

Умуман, рафиқон, ба мо лозим аст, талаботи пешниҳодкардаи давру замонро ба назар гирифта, корро бо кадрҳо дар ҳамаи соҳаҳои хоҷагии халқ, дар тамоми соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ, дар ҳамаи зинаҳои роҳбарӣ — ҳам дар марказ, ҳам дар маҳалҳо қатъиян тағьир диҳем.

Бюрои Сиёсӣ моҳият ва вазифаи асосии сиёсати ҳозирароонд ба кадрҳо пеш аз ҳама чун серталабии партия нисбат ба худ, нисбат ба кадрҳо мефаҳмад. Амиқ гардондани навсозии ҷамъият — маънои онро дорад, ки кори партия, кадрҳои онро дар тамоми зинаҳо — аз Комитети Марказӣ то ташкилотҳои ибтидоӣ нав сохтан лозим. Ин чунин маъно дорад, ки принципҳо ва нормаҳои ленинии ҳаёти партиявиро ба таври эҷодӣ дарк намудан ва дар тамоми звеноҳо собитқадамона татбиқ кардан зарур аст.

Навсозӣ дар партия чӣ гуна давом дорад, комитетҳои партиявӣ, роҳбарони партиявӣ ва фаъолон дар ин бобат чӣ ибрат нишон медиҳанд? Имрӯз мо метавонем бигӯем, ки аксар комитетҳои партиявӣ ва роҳбарони онҳо бо ҳисси масъулият, бо майлу хоҳиши самимӣ ба кор камар бастаанд. Ҳанӯз бисьёр корҳо ба онҳо муяссар намешавад, вале онҳо рӯз аз рӯз бештар таҷриба ғун мекунанд, дилпуронатар амал менамоянд. Ин тағьирот барои тезондани пешрафти мо заминаи боэътимод ба вуҷуд меорад. Ҳамаи кадрҳои партиявӣ аз санҷиши навсози мегузаранд. Вале онҳо ба ин имтиҳон ҳар хел тоб меоваранд. Дар байни онҳое, ки қатъиян пеш мераванд ва онҳое, ки дар як ҷо пой зада меистанд, фарқи ба назар намоёне дида мешавад. Ба баъзе роҳбарони партиявӣ омӯзиши навсозӣ бо душворӣ сурат мегирад. Онҳо ҳеҷ аз он функцияҳои диспетчерии ба комитетҳои партиявӣ хос набуда, аз кӯшиши ба ҷои ҳама кор кардану ҳал намудани масъалаҳо, ва чунон ки мегӯянд, ҳамаро ба як мушт гирифтан даст кашида наметавонанд. Ин бошад, мисли пештара ба афзоиши масъулияти кадрҳо барои кори супурдашуда, ба вусъати ташаббусу фаъолият ва мустақилияти онҳо халал мерасонад.

Коркунони партиявӣ ба ҷои он ки ҷустуҷӯҳои навоваронаро инкишоф диҳанд, бисьёр вақт аз ташаббусу фаъолият зоҳир намудани одамон меранҷанд ва инро қариб ки чун офати табиӣ мепиндоранд. Ҳол он ки дар шароити навсозӣ сарвари эҷодкории омма будан, ба одамон барои зудтар решакан кардани камбудиҳо ва дуруст ба роҳ мондани кор кӯмак расондан вазифаи аввалиндараҷаи комитетҳои партиявӣ мебошад.

Баробари ин рафиқонро аз он бояд эҳтиёт намоем, ки рафти воқеаҳоро ба таври сунъӣ натезонанд, аз замон пеш нагузаранд. Навсозӣ, тезондани суръати пешрафтамон ба қонунҳои объективии тараққиёти ҷамъият асос ёфтаанд. Вале, чун дар ҳар ҳаракати ҷамъиятӣ, роли субъект, шахсият дар ин бобат ҳам хеле калон аст. Таъсири он ҳам мусбат ва ҳам манфӣ буда метавонад. Бинобар ин бағоят муҳим аст, ки процесси навсозӣ, ки ба тақдиру қисмати одамон хеле таъсир карданаш мумкин аст, аз маъмуриятчигии ошкоро ва муносибати бепарвоёна нисбат ба кор ба таври эътимодбахш муҳофизат карда шавад. Дар ягон ҷо, дар ягон ҳалқаи системаи социалӣ ва истеҳсолии мо ба бемазмун гардидани мафҳуми навсозӣ роҳ додан мумкин нест. Вақте ки зери байрақи навсозӣ кӯшишҳои мутобиқшавӣ, мағрурии шахсӣ, ниятҳои ғаразнок рух медиҳанд, вақте ки кори амалии соҳаи навсозӣ бо суханбозӣ иваз карда мешавад, инро зуд пай бурда ва барои рафъи он чора дидан лозим аст.

Меҳоҳам такрор кунам, ки бе инкишофи демократия, бе иштироки комили меҳнаткашон дар ин кор мо аз ӯҳдаи ҳалли вазифаҳои навсозӣ баромада наметавонем. Комитетҳои партиявӣ, ҳамаи кадрҳо бояд дар шароити амиқ гаштани демократия, афзудани фаъолияти сиёсӣ ва меҳнатии омма кор карданро ёд гиранд.

Борҳо боварӣ ҳосил гардид: дар он ҷое, ки комитетҳои районӣ ва

шаҳрии партия бо суботу ғайрати зиёд ва ба тарзи нав амал мекунанд, навсозӣ зудтар сурат мегирад. Ва ин фаҳмост. Онҳо ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, ба коллективҳои меҳнатӣ ва, аз ин рӯ, ба сафи пеши мубориза бахри тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат аз ҳама наздиканд. Аксарияти ин комитетҳо мавқеи дуруст ишғол кардаанд ва роҳи барои навсозӣ пешгирифтаи партияро қатъиян ва собитқадамона ба амал бароварда истодаанд.

Баробари ҳамин омӯхтани вазъияти кор дар маҳалҳо, мақолаҳои матбуот, мактубҳои меҳнаткашон ба Комитети Марказии партия аз он далолат мекунанд, ки бисьёр комитетҳои шаҳрӣ ва районии партия, ки коркунони онҳо бо тарзу усули пештара кор ва зиндагӣ мекунанд, гӯё ки дар канори роҳи навсозӣ истода бошанд. Агар сухан ҳатто аз як комитети шаҳрӣ ва районии партия ҳам мерафт, инро беэътибор мондан мумкин набуд. Ҳозир бошад, сухан аз ҳодисае меравад, ки хеле расм шудааст. Ва ин, рафиқон, бояд моро ба ташвиш оварад. Дар бисьёр мавридҳо ин гуна вазъият дар комитетҳои шаҳрӣ ва районии партия ба сабаби тарзу услуби кор, мавқеи ишғолкардаи котибони комитет ба миён меояд.

Ба фикрам, дуруст мебуд, ки мо ба ин звенои муҳимтарини партия бештар диққат диҳем, ба комитетҳои районӣ ва шаҳрӣ барои зудтар ишғол намудани мавқеи фаъолона дар процесси навсозӣ ёрӣ расонем. Он вақт ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ низ боз ҳам беҳтар кор карда, коллективҳои меҳнатиро ба иҷрои вазифаҳои ба миён гузошташуда сафарбар менамоянд. Мо мебинем, ки фаъолияти коммунистон чӣ тавр якзайл меафзояд, чӣ тавр беҳавсалагию беғайратӣ ва формализм дар фаъолияти ташкилотҳои партиявӣ тадриҷан барҳам мехӯранд, мавқеъҳои худро аз даст медиҳанд. Вале чунон ки мегӯянд, дар ин робат ҳам ҳанӯз кори бисьёре дар пеш аст. Ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ёрӣ ва дастгирии ҳамаҷониба лозим аст.

Рафиқон! Дар татбиқи роҳи стратегии тезондани тараққиёти социалию иқтисодӣ кадрҳои хоҷагӣ масъулияти бузург доранд. Дар мамлакат гузаштан аз усулҳои хоҷагидории маъмурӣ ба усулҳои иқтисодии хоҷагидорӣ, коргузории масъулу эҷодӣ ривоҷ меёбад.

Коллективҳои меҳнатии корхонаю муассисаҳо барои аз нав ҷиҳозонидани истеҳсолот, ҳалли масъалаҳои социалӣ ҳоло дар ихтиёри худ ресурсҳои зиёди молиявӣ ва моддию техникӣ доранд. Ба роҳбарон на танҳо барои манёври тактикии хоҷагӣ, балки барои татбиқи мақсадҳои перспективанок дар доираи панҷсола ва мӯҳлати зиёда аз он ҳуқуқҳои калон дода мешавад. Хулласи калом, вазъияти нави иқтисодӣ, социалӣ ва сиёсие муҳайё карда мешавад, ки дар он роҳбари боғайрату кордони хоҷагӣ худро нишон дода метавонад.

Аксари кадрҳои соҳаҳои хоҷагӣ тадбирҳои калони партия ва ҳукуматро дар бобати ислоҳоти идоракунӣ дастгирӣ намуда, дар татбиқи онҳо торафт фаъолона иштирок мекунанд. Дар татбиқи бисьёр ташаббусҳои муфид мо аллакай оғози некро мебинем. Таҷрибаи ленинградиҳою харьковиҳо дар бобати гузаштан ба кори бисьёрсменагӣ дар корхонаҳои саноатӣ беш аз пеш маъмул мешавад ва самараи аввалин мебахшад.

Дар худи Ленинград ва вилояти Ленинград амалан ҳамаи корхонаҳои асосӣ ба режими ду-сесменагӣ гузаронида шудаанд. Ин имкон дод, ки теъдоди коргарони сменаи дуюм қариб 50 ҳазор зиёд шавад. Акнун фондҳои асосӣ беҳтар истифода ва зудтар нав карда мешаванд. Имконияти озод кардани 350 ҳазор метри мураббаъ коргоҳи мавҷуда ва то 120 ҳазор метри мураббаъ кам кардани талабот ба сохтмони нав пайдо шуд. Мувофиқи ҳисоби пешакӣ ҳамаи ин хароҷоти маблағи асосиро беш аз 100 миллион сӯм сарфа мекунад, ки қисми зиёди онро барои сохтмони манзилу дигар объектҳои социалӣ истифода бурдан мумкин.

Роҳбарону мутахассисони иттиҳодияву корхонаҳое, ки аз аввали соли ҷорӣ ба ибрати ВАЗ ва итиҳодияи мошинсозии ба номи Фрунзеи шаҳ-

ри Сумск ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худтаъминкунӣ гузаштанд, бисьёр эҷодкориҳо нишон дода истодаанд.

Дар роҳҳои оҳани Белоруссия ва як қатор дигар роҳҳои оҳан дар бобати азхуд кардани усулҳои нави хочагидорӣ таҷрибаи ҷолиби диққат ғун шудааст. Ин таҷриба нишонднҳандаҳои кори соҳаро таъмин намуда, ҳосилнокии меҳнатро баланд бардошт. Коллективҳои меҳнатии як қатор вилоятҳои Украина барои сарфаи ресурсҳо ҳаракатро ривоҷ дода, дар хоҷагидорӣ бофаросатию кордонӣ нишон доданд. Ташаббуси бригадаҳои коргаронн шахтёрону металлургон, ки захираҳои пеш аз мӯҳлат иҷро кардани супоришҳои планро ошкор сохтаанд, қобили дастгирист. Коллективҳои меҳнатии Свердловск, Липецк ва баъзе дигар шаҳрҳо дар ҳалли проблемаҳои манзилу дигар проблемаҳои социалӣ ибрати нек нишон медиҳанд.

Дар деҳот миқьёси парвариши ғалла ва як қатор зироатҳои дигар дар асоси ҷорӣ намудани технологияи индустриалӣ вусъат меёбад. Дар колхозу совхозҳо, коллективҳои ҳисоби хоҷагии пудратӣ ташкил мешаванд, ки маҳсулоти хоҷагии қишлоқро зуд афзун мегардонанд, самараи иқтисодиётро зиёд мекунанд.

Бо вуҷуди ин ошкоро бояд гуфт: аз ҷониби кадрҳо азхуд кардани усулҳои нави ҳозираи хоҷагидорӣ ва муносибат ба кор бо душворӣ, пурихтилоф ҷараён ёфта, ба муқовимати кӯҳнапарастон дучор мешавад. Мисоли аёни ин гуфтаҳо ҷорӣ намудани қабули давлатӣ мебошад. Бисьёр коллективҳо аҳамияти бузурги ин тадбирро дарк намуда, ба кор дар шароити нав тайёрии хуб диданд. Кори онҳо душвор бошад ҳам, пеш меравад, интизоми меҳнат мустаҳкам ва сифати маҳсулот хуб мешавад.

Вале чунин коркуноне ҳам ёфт шуданд, ки ба серталабӣ тоб наоварданд. Ба ҷои он ки остин барзада, барои баланд бардоштани сифат ҳиммат кунанд, онҳо ҳам худро ва ҳам дигаронро аз эҳтимоли мураккабшавӣ, вазъиятҳои пурихтилоф ва ҳатто аз кор мондани заводҳо тарсондан гирифтанд.

Ман, рафиқон, ҳаргиз вазъиятро саҳл нишон додани нестам. Вале як чиз равшан аст: мо коммунистон, ҳамаи одамони советӣ дигар муросо карда наметавонем, ки дар бисьёр корхонаҳо солҳои сол маҳсулоте истеҳсол карда мешавад, ки кайҳо боз аз даҳон монда, боиси маломати харидорон мегардад, прогресси илму техникаи мамлакатро боз медорад. Мо кори муҳимеро пеш гирифтем ва онро бояд ба субут расонем.

Гузаштан ба усулҳои нави хоҷагидорӣ, зиёд кардани ҳуқуқҳои иттиҳодияву корхонаҳо барои вазорату идораҳо вазъияти нав ба вуҷуд меорад. Дар Пленуми июнии (соли 1986) КМ мо масъалаҳои навсозии услуб ва методҳои кори онҳоро муҳокима кардем. Баъди он чи корҳо карда шуданд?

Ҳарчанд суст бошад ҳам, дар кори вазорату идораҳо тағьирот ба амал меояд. Штабҳои соҳаҳо бевосита дар тартиб додани пешниҳодот дар бобати ба шароити нави хочагидорӣ гузаронидани корхонаҳо иштирок доранд. Онҳо ба масъалаҳои сиёсати илмию техникӣ, реконструкцияи корхонаҳо, ба истеҳсоли маҳсулоти нави мувофиқи талаботи замон гузаштан диққати зиёд медиҳанд.

Мо ба баъзе соҳаҳо ва корхонаҳои тобеи онҳо одамони лаёқатнокро фиристодем. Ба кори роҳбарӣ, ҳамчун қоида, мутахассисони боғайрат омаданд, ки хоҳиши ба тарзи нав кор кардан, ҷорӣ намудани усулҳои нави меҳнатро доранд. Ин тарзи корро давом додан лозим, фаъолияти аппарати вазорату идораҳоро ҳамаҷониба такмил дода, онро бо кадрҳои ташаббускору баландихтисос пурра кардан зарур аст.

Дар баробари ин дар кори аз тарафи вазорату идораҳо татбиқ намудани қарорҳои партия ва ҳукумат ба кашолкорию бемасъулиятӣ дучор меоем. Чунин ба назар мерасад, ки гӯё аппарат асири низомномаю дасту-

ри кӯҳна шуда, суст амал мекунад ва аз ҳуқуқҳои худ даст кашиданӣ нест.

Мо, рафиқон, бори аввал нест, ки диққати роҳбарон ва коркунони аппарати вазорату идораҳоро ба зарурати тамоман аз нав сохтани фаъолияташон ҷалб мекунем. Бо ҳамин ба ҳама имконият дода мешавад, ки ба кор шурӯъ карда, усулҳои нави корро ёд гиранд. Вале роҳ додан мумкин нест, ки вазорат ва ё коркунони он бефаъолият бошанд, зиёда аз он ба навсозӣ халал расонанд. Ин гуна огоҳӣ аз минбари Пленум зарур аст, зеро сухан аз манфиатҳои давлату халқ, аз хусуси масъалаҳои сиёсати миқьёсан калон меравад. Дар ин ҷо ёдовар шудани нишондоди Ленин айни муддаост, ки гуфта буд: «Аппарат барои сиёсат.., на ин ки сиёсат барои аппарат».

Навсозии фаъолияти иқтисодии берунӣ, ба бисьёр вазорату иттиҳодияҳо дода шудани ҳуқуқи бевосита ба бозорҳои хориҷа баровардани мол ва ба ҳамаи корхонаҳо додани ҳуқуқи бевосита бо шарикони худ аз мамлакатҳои социалистӣ додугирифт кардан дар назди кадрҳо шартҳои нав мегузорад. Ин ҳамон чизест, ки вазоратҳои соҳавӣ кайҳо боз барои он мекӯшиданд.

Вале хуб фаҳмидан лозим аст, ки дар фаъолияти иқтисодии берунӣ ҳамон вақт ба муваффақият ноил шудан мумкин аст, ба шарте ки комьёбиҳои илму техника ҳамаҷониба истифода шаванд, кадрҳо соҳибмаълумот бошанд, бозорҳои нав ба нав пайдо карда шаванд ва ҳоказо. Шарти асосии татбиқи ин имкониятҳо истеҳсоли маҳсулоти аълосифати дараҷаи ҷаҳонӣ мебошад.

Баъди қабули қарорҳо барои масъалаҳои гуногуни ташкилӣ, муайян кардани ҳуқуқу вазифаҳо, муносибати байни ташкилотҳои савдои берунӣ ва органҳои идоракунии соҳавӣ вақту қувваи зиёде сарф шуд. Вале давраи ташкилӣ анҷом ёфт. Ҳозир бояд тамоми қувваро ба кори амалӣ равона карда, бо тамоми шарикони хориҷӣ, дар навбати аввал бо шарикопамон аз мамлакатҳои социалистӣ алоқаҳои иқтисодии хориҷиро ба роҳ мондан лозим аст.

Ман пештар ҳам гуфта будам, ки муваффақият пайдо кардани стратегияи суръатфизоӣ пеш аз ҳама вобастаи он аст, ки мо вазифаҳои прогресси илму техникаро чӣ тавр иҷро мекунем, бартарии социализмро бо комьёбиҳои революцияи илмию техникӣ чӣ андоза моҳирона омезиш медиҳем.

Комьёбиҳои ҳақиқӣ дар ин ҷо вобаста ба вазъияти дониши илмӣ, пешниҳодоти идеяҳои наве мебошанд, ки онҳо дар мошинаҳо ва технологияҳои тамоман нав таҷассум ёфта, имконият диҳанд, ки дар самтҳои асосии илму техника пеш гузарем. Чунин аст вазифаи стратегӣ, ки навсозӣ ба назди илм гузоштааст.

Дар татбиқи он ҳама чиз — аз қабули студентон ба мактабҳои олӣ, сифати таълими мутахассисон сар карда то пурра шудани Академияҳои фанҳо бо олимони соҳибистеъдод, аз кори ҷамъиятҳои илмии студентон сар карда, то программаҳои тадқиқотии институтҳои асосии академӣ ва соҳавӣ, аз муҳити эҷодии коллективҳои илмӣ сар карда, то шаклҳои самарабахштари ташкил ва ҳавасмандгардонии илм аҳамияти калон доранд.

Интеграцияи илм бо истеҳсолот дар замони ҳозира аҳамияти хоса пайдо кардааст. Комплексҳои илмию техникии байнисоҳавӣ бояд дар ин бобат роли калон бозанд. Алҳол бист ҳамин гуна комплексҳо ташкил шудаанд. Мо умеди калон дорем, ки фаъолияти ин комплексҳо боиси вусъати таҷдиди идеяҳои нав, махсусан татбиқи комьёбиҳои илму техника мегардад. Ана аз ҳамин сабаб ҳам ба кори комплексҳои илмию техникии байнисоҳавӣ диққати зиёд додан лозим аст. Президиуми Академияи фан-

ҳои СССР, вазорату идораҳои дахлдор вазифадоранд, ки онҳоро бо тамоми чизҳои зарурӣ таъмин намуда, ёрии зарурӣ расонда, барои фаъолияти самарабахш ба онҳо ҳамаҷониба мусоидат кунанд.

Масъалаҳои муҳим, аз қабили мутобиқати аниқи илми академӣ, мактабҳои олӣ ва соҳавӣ, интеграцияи қувваҳои илмҳои табиатшиносӣ, техника ва ҷамъиятшиносӣ, комплекснокии тадқиқотҳои гузарондашаванда, амиқин гузориши проблемаҳо ва баланд бардоштани самарабахшии ихтирооти конкретӣ мисли пештара кундаланг меистанд ва аз бисьёр ҷиҳат ҳал нашуда мондаанд.

Аз номи Пленум ба олимони мо, ба ҳамаи ходимони илм муроҷиат карда, гуфтаниам, ки барои иштирокчии фаъоли навсозӣ шудан худи илм бояд аз бисьёр ҷиҳат тағьир ёбад. Ҳаёт моро шитоб мекунонад. Ҳар он касе ки дар кашфиёти илмӣ пеш намеравад, вай ҳамаҷиҳата қафо мемонад.

Замони мо ҳамин тавр масъала мегузорад — замони дигаргуниҳои амиқ дар илму техника, дигаргуниҳое, ки мислашро ҳанӯз башарият надидааст.

Ин комитетҳои партиявӣ, вазорату идораҳо, органҳои хоҷагиро вазифадор мекунад, ки ба талаботи илм эътибор диҳанд. Вай бояд доимӣ дастгирӣ карда шавад. Мо медонем, ки Президиуми Академияи фанҳои СССР ва президенти он академик Г. И. Марчук дар ин бобат йдеяву пешниҳодоти ҷолибе доранд. Бовар кунонда метавонам, ки ин идеяву пешниҳодотро КМ ва ҳукумат дастгирӣ мекунанд.

Пешомади прогресси социалию иқтисодӣ, илмию техникӣ ва маънавӣ аз бисьёр ҷиҳат вобастаи системаю сифати таълим мебошад. Мо ба ислоҳоти мактаби маълумоти умумию касбӣ-техникӣ шурӯъ кардем. Идомаи ислоҳот, чунон ки шумо медонед, чандон осону равон нест, аз ин рӯ, бояд ба он аз мустаҳкам намудани базаи моддию техникии мактаб сар карда, то мазмун, шаклу усулҳои процесси таълим ҳамаҷониба таваҷҷӯҳ намоем. Дар хусуси навсозии мактаби олӣ ва миёнаи махсус, дар хусуси зиёд кардани коркунони мактабҳои олӣ, ҳамчунин стипендияи аспирантҳову студентон қарорҳо қабул карда шуданд. Ҳамаи ин барои тараққиёти босуръати илм ва истеҳсолот, иҷрои қарорҳои съезди партия заминаи мусоид фароҳам меорад. Мо вазифадорем, ки онҳоро дар амал татбиқ намуда, тезтар ба натиҷаҳои калони ниҳоӣ комьёб шавем.

Баланд бардоштани ихтисос ва таълими мутахассисон ба таври нав ба роҳ монда мешавад. Дар шароити истеҳсолоти ҳозира бояд ҳамаи коргарон дониши конкретӣ ҳосил карда, маҳорату малакаҳон худро пайваста такмил диҳанд. Яке аз вазифаҳои муҳимтарине, ки съезди XXVII ба миён гузошт ва бояд мо онро иҷро намоем, ин офаридани системаи давлатии таълими мунтазам мебошад. Танҳо бо ҳамин роҳ салоҳияти кадрҳоро ба дараҷаи талаботи замон, махсусан дар соҳаҳои нав ва навтарини техника ва технология нигоҳ доштан мумкин аст. Ҳоҷати исбот нест, ки тезонидани пешииҳодот аз рӯи ин масъала чӣ андоза муҳим аст.

Ниҳоят, чанд сухан дар хусуси вазифаҳои кадрҳои органҳои планкашӣ, молия ва дигар органҳои иқтисодӣ. Ҳоло онҳоро зарур аст, ки корро бо назардошти вазифаҳои ислоҳоти хоҷагӣ ба куллӣ дигар созанд.

Идораҳои иқтисодии мамлакат барои навсозии идоракунӣ ва механизми хоҷагӣ бисьёр таклифҳо ба миён гузоштанд. Аммо ошкоро бояд гуфт, ки худи кадрҳои онҳо корашонро суст нав месозанд, ва ҳатто, ба фикри ман, аз дигаргуиҳои иқтисодии соҳаи истеҳсолот қафо мемонанд. Ҳол он ки ҳамаи рӯйдодҳои он ҷо хеле тағьир додани вазифаҳон идораҳои умумии иқтисодӣ, органҳои дар маҳалҳо будаи онҳоро талаб мекунад.

Дастурҳои сиёсие, ки дар съезди XXVII баён гардиданд, бояд роҳнамои кори онҳо бошанд. Мақсадиислоҳоти хоҷагӣ дар мамлакат ҳам беш аз пеш мустақил гардондани звеноҳои поёнии иқтисодиёт ва ҳам минбаъда мустаҳкам намудани марказонии соҳаи идоракунӣ ва дар айни замон аз васояти майда-чуйдаи соҳаҳо, иттиҳодияҳо ва корхонаҳо фориғ гардондани марказ мебошад. Ҳамаи кадрҳо, пеш аз ҳама роҳбарони идораҳои иқтисодӣ бояд аз тарзи кӯҳна даст кашида, ҳозир маҳз ҳамин тавр амал кунанд.

Боз дар боран як масъалае гап заданиям, ки бо фаъолияти кадрҳои иқтисодӣ ва хоҷагӣ бевосита алоқаманд аст. Дар плани панҷсолаи дувоздаҳум ба тараққӣ додани соҳаи социалӣ диққати махсус дода шудааст. Инро вазъияти кори ин ҷо тақозо мекунад.

Мо бояд тафовути имрӯзаи тараққиёти соҳаҳои истеҳсолот ва социалиро ҳарчи зудтар бартараф кунем.

Съезди партия доир ба ин масъалаҳо ба дастурҳои сиёсӣ ислоҳотҳои ҷиддӣ дохил намуда, хулоса баровард, ки диққати нокифоя ба соҳаи социалӣ яке аз сабабҳои қафомонӣ дар прогресси илму техника, афзоиши самараи истеҳсолот гардида, ба истифодаи нерӯи мавҷуда халал мерасонад.

Азбаски солҳои сол аз коркунони хоҷагӣ ҳалли масъалаҳои социалиро бояду шояд талаб намекарданд, ин ба тарзи кори онҳо таъсири ҷиддӣ расонд. Вазъияти мавҷударо қатъиян ислоҳ кардан лозим. Бе мавқеи қатъии комитетҳои партиявӣ, бе тадбирҳои суботкоронаи амалии ҳукумат ин корро кардан душвор аст.

Мисоли тозаро гирем. Охири соли гузашта навбати якуми комплекси гази Астрахань ба истифода дода шуд. Дар ин ҷо зиёда аз якуним миллиард сӯмина корро ба ҷо овардаанд, коллективи ҳаштҳазорнафараи коргарону мутахассисон кор мекунад, аммо аз онҳо фақат се ҳазор нафарашон манзили доимӣ доранду халос. Қафомонии сохтмони манзил, поликлиникаҳо, ошхонаҳо, объектҳои дигари социалию маданӣ аз худи аввал дар планҳо пешбинӣ шуда буд. Ин натиҷаи ҳузновари муносибати нодурусту хатои органҳои планкашӣ ба корҳои социалӣ мебошад. Вазъиятро ҳар чӣ зудтар ислоҳ кардан лозим аст.

Ҳамаи кадрҳои роҳбарикунанда аз поён то боло ба амалӣ гардондани сиёсати фаъолонаи социалии партия ҷавобгаранд. Худи ҳаёт талаб кард, ки кадрҳои роҳбарикунанда дар фаъолияти худ ба манфиати инсон диққати асосӣ диҳанд, маҳорати ҳалли масъалаҳои социалӣ яке аз меъёри асосии кордонию камолоти сиёсии онҳо шавад.

Рафиқон! Ташкилотҳои советӣ, касабавӣ, комсомолӣ ва ташкилотҳои дигари ҷамъиятӣ, кадрҳои онҳо дар амалӣ гардондани қарорҳои съезди XXVII роли калон мебозанд.

Дар назди онҳо низ вазифаи навсозии фаъолияташон кӯндаланг ба миён истод. Навсозӣ, аслан, аллакай сар шудааст.

Онро дар кадом самт бояд давом дод? Ин масъалаи дорои аҳамияти бузурги сиёсӣ мебошад, зеро сухан аз ҷузъҳои муҳимтарини системаи сиёсии мо меравад.

Навсозиро пеш гирифта, ҳам вазъияти ҳозира ва ҳам самтҳои умуман тараққиёти ҷамъияти советӣ, системаи сиёсӣ, демократияи социалистӣ, механизми хоҷагиро дар назар доштан лозим аст.

Чунин фикрро бори дигар қайд карданиам, ки пеш гирифтани роҳи демократиконӣ, барпо намудани механизми нави идоракунӣ ва хоҷагидорӣ имконият медиҳад, ки роҳбарии сиёсии партия бо роҳи фаъолонаи органҳои давлатӣ, иттифоқҳои касаба, ташкилотҳои дигари ҷамъиятӣ дуруст пайваста шавад.

Мо доир ба такмили фаъолияти Советҳо дар шароити ҳозира қарорҳои муҳим қабул кардем. Ин қарорҳо ба онҳо имкон медиҳанд, ки дар территорияи худ чун органҳои ҳақиқии ҳокимият амал кунанд. Дар фаъолияти Советҳо дигаргуниҳо ба амал оянд ҳам, моро ҳанӯз қонеъ гардонда наметавонанд. Ҳамаи мо ба он манфиатдорем, ки Советҳо ҳар чи зудтар аз паи кор шаванд, мувофиқи рӯҳи замон амал кунанд.

Комитетҳои партиявӣ бояд роҳи баланд бардоштани роли Советҳоро қатъиян пеш гирифта, ба мудохилаи беасос ба корҳои онҳо, илова ба ин ба ҷо овардани корҳои онҳо роҳ надиҳанд.

Ҳаминаш ҳам муҳим аст, ки худи роҳбарони Советҳо, аппарати советӣ бо тамоми қувва кор карда, аз одату усулҳои кӯҳнаи ҳамеша интизори амру фармони касе будан, мунтазири дастур гардидан халос шаванд. Дар фаъолияти Советҳо ва органҳои иҷроияи онҳо асосҳои демократиро пурзӯр гардондан лозим.

Мо дар съезди XXVII гуфтем, ки бисьёр масъалаҳое ҳастанд, ки ба манфиати куллии меҳнаткашон дахл менамоянд ва онҳоро ғайр аз Советҳо ҳеҷ кас ҳал намекунад. Сухан дар бораи проблемаҳои сиёсати социалӣ, беҳтар кардани адои хизмати аҳолӣ меравад. Аммо Советҳо ҳуқуқҳои нави худро ҳанӯз пурра намедонанд, нисбат ба хоҷагидорон бояду шояд серталаб нестанд. Яке аз сабабҳои иҷро нашудани планҳои соли гузашта аз рӯи бисьёр нишондиҳандаҳои сохтмони социалию маданӣ низ дар ҳамин аст.

Ё худ хоҷагии коммуналиро гирем. Ҳозир, алалхусус, дар шароити ҳавои хунук кори хоҷагии коммуналиро он қадар маломат мекунанд, ки ҳадду ҳисоб надорад.

Ва ҳол он ки ин кори бевоситаи Советҳо мебошад. Онҳо бояд кори беҳтар намудани савдо, хизмати маишӣ, ташкили истироҳати меҳнаткашон, истеҳсоли молҳои истеъмоли халқро қатъиян тағьир дода, барои афзун гардондани ресурсҳои озуқаворӣ захираҳоро бештар истифода баранд.

Мо дар соҳаи нигаҳдории тандурустӣ, маорифи халқ тадбирҳои калон меандешем. Онҳо бо фаъолияти зинаҳои гуногуни Советҳо бевосита алоқаманданд. Бинобар ин вазифаҳо меафзоянд ва Советҳо бояд самараноку суботкоронатар кор кунанд. Мо ҳақ дорем аз кадрҳое, ки дар Советҳо ва дар аппарати онҳо кор мекунанд, ана ҳаминро талаб намоем. Мардуми советӣ аз онҳо ҳаминро мунтазиранд.

Навсозӣ бо тамоми ҷиҳатҳояш ба иттифоқҳои касаба дахл менамояд. Дар баробари зиёд шудани мустақилияти хоҷагии корхонаю иттиҳодияҳо ҳуқуқҳои иттифоқҳои касаба хеле меафзоянд. Дар айни замон ба муносибати афзудани ваколатҳои коллективҳои меҳнаткашон, инкишофи худидоракунӣ масъулият ҳам хеле зиёд мешавад. Албатта, иҷрои вазифаҳои сиёсати социалӣ, муҳофизати манфиатҳои меҳнаткашон вазифаи иттифоқҳои касаба мебошад.

Хулласи калом, нисбат ба кадрҳои органҳои касабавӣ талабот қатъиян афзудааст. Ба онҳо барои ишғол кардани мавқеи фаъолона дар навсозӣ кӯмак расонда, барои дар ҳама ҷо қабул намудани қарорҳои вобаста ба идоракунӣ фаъолонатар иштирок кардани онҳо шароит фароҳам овардан лозим аст.

Ҳозир, ки ҳисоботу интихоботи ташкилотҳои касабавӣ анҷом меёбад ва съезди навбатии иттифоқҳои касабаи СССР наздик мешавад, муҳим аст, ки тамоми ин маҷмӯи проблемаҳои муҳимтарини навсозӣ дар маркази диққати вакилони съезд бошад. Коллективҳои меҳнатӣ звенои марказии навсозӣ мебошанд. Иттифоқҳои касаба маҳз дар ҳамон ҷо бояд неруи худро нишон диҳанд. Ба имконияту ҳуқуқҳои худ ба тарзи нав баҳо дода, бо ҳамин ба кори умумихалқии тезондани тараққиёти социалию иқтисодӣ зиёдтар саҳм гузоранд.

Партия барои беҳдошти вазъияти ҷамъият муборизаро вусъат дода, ҳаминро аз худи аввал ба назар мегирифт ва ҳозир ҳам ба назар мегирад ,ки ба зери бинои ин кори бузург бояд таҳкурсии пойдори эътиқодмандӣ гузошта шавад. Ташаккули шуури миллионҳо меҳнаткашон дар рӯҳи навсозӣ яке аз соҳаҳои асосии фаъолияти идеологӣ мебошад.

Ба мо муяссар шуд, ки кори идеологиро ба дараҷаи муайян ба ҳаёт, ба процессҳои имрӯзаи ҷамъият наздик кунем. Барои омма ҳақиқатан шавқовар гардидани идеяҳон навсозӣ хизмати калони ташкилотҳои партиявӣ, кадрҳои пропагандистии мо ҳам мебошад. Аммо корро дар фронти идеологӣ аз рӯи бисьёр соҳаҳо, аз ҷумла бо роҳи таҳсили сиёсӣ ва иқтисодӣ, пропагандаи лекционӣ ва сиёсати берунӣ, тарбияи атеистӣ ва ғайраҳо, бояду шояд авҷ гирондан лозим меояд.

Комитети Марказӣ диққати ташкилотҳои партиявиро ҷалб менамояд, кн дар кори идеологӣ тамоми фаъолони партия, ҳамаи коммунистон иштирок кунанд. Аммо ин вазифаҳои бо кадрҳои моҳиру таълимдида, ки набзи замонро пурра ҳис менамоянд, моҳияти вазифаҳои ба миёнгузоштаро амиқ дарк мекунанд, ба тарзи самарабахш пропаганда кардани сиёсати партия, ба боварӣ кунондан ва ташкил намудани одамон қодиранд, мустаҳкам намудани уҳасткаҳои идеологиро ҳаргиз аз миён намебардорад.

Шароити ҳозира исроркорона тақозо мекунад, ки умури идеологии партия бо одамоне, ки иқтисодиёт, ҳуқуқ, фалсафа, социология, адабиёт ва санъатро нағз медонанд, ба ҳаётан зарур будани қарорҳои қабулкардаи съезди XXVII, сиёсати навсозӣ ботинан эътиқодманданд, пурра гардонда шавад.

Рафиқон! Аз зарурати мустаҳкам кардани қонунияти социалистӣ ва тартиботи ҳуқуқӣ дар мамлакат вазифаҳои нави масъулиятнок ба миён меоянд, ки дар назди кадрҳои судҳои советӣ, прокуратура, милиция ва органҳои дигари муҳофизати ҳуқуқ истодаанд.

Комитети Марказӣ ба ин масъалаҳои барои ҷамъият муҳим аҳамияти бузург дода, ба қарибӣ «Дар бораи минбаъд ҳам мустаҳкам намудани қонунияти социалистӣ ва тартиботи ҳуқуқӣ, пурзӯр намудани муҳофизати ҳуқуқ ва манфиати қонунии гражданинҳо» қарори махсус қабул кард. Ин қарор дар назди органҳои муҳофизати ҳуқуқу қонун ва кадрҳои онҳо вазифаҳои муҳиму мураккабтар мегузорад. Комитетҳои партиявӣ ва органҳои советӣ вазифадоранд, ки обрӯ ва принципнокии коркунони суд ва прокуратура, адлия ва милиция, арбитраж ва нотариатро ҳамаҷониба баланд бардошта, иштироккунандагони ихтиёрии муҳофизи тартиботи ҷамъиятиро дастгирӣ ва ба паҳн шудани донишҳои оид ба ҳуқуқ кӯмак кунанд.

Ин роҳи партия онҳоеро бештар вазифадор мекунад, ки қонунро ҳифз менамоянд. Мактубҳои меҳнаткашон ва хабарҳо аз маҳалҳо дар бораи он далолат мекунанд, ки худи органҳои муҳофизи тартиботи қонун ҳанӯз ба бисьёр вайронкориҳо роҳ медиҳанд, дар баъзе ҷойҳо, чунон ки мегӯянд, «барои як кайк шуда, пӯстинро месӯзонанд», ҷиноятҳои вазнини зидди манфиати ҷамъият ва гражданинҳоямонро ошкор намекунанд.

Мо дар назди кадрҳои органҳои муҳофизи тартиботу қонун вазифа мегузорем, ки дастурҳои ин қарорҳо ҳатман иҷро намуда, дар шароити ривоҷи демократия ва ошкорбаёнӣ ба боварию дастгирии тамоми халқ такья намуда, кор карданро устуворона ёд гиранд.

Мухтасар дар бораи кадрҳои корпуси дипломатӣ. Ҳоло кори Вазорати корҳои хориҷӣ аз нав сохта, структураи аппарати марказӣ ва муассисаҳои хориҷии он тағьир дода мешавад. Ҳайати роҳбарикунанда нав мешавад. Ин роҳро собитқадамона пеш гирифта, самараи фаъолияти умури дипломатиро зиёд намуда, ба он комьёб шудан лозим аст, ки вай ба фаъолияти пурҷӯшу хурӯши байналхалқии КПСС ва Давлати Советӣ пурра мувофиқ бошад.

Органҳои бехатарии давлатӣ, ки кадрҳои аз ҷиҳати идеявӣ обутобёфтаи ба партия ва халқ содиқ ва пурмаҳорат доранд, манфиати Ватанро ҳушьёрона ҳифз мекунанд. Мо аминем, ки чекистҳои советӣ минбаъд ҳам фитнаю найранги душманонаеро, ки ба муқобили мамлакатамон нигаронда шудаанд, сари вақт фош менамоянд ва пеши роҳи онҳоро қатъиян мегиранд.

Ва ниҳоят, дар бораи вазифаҳои кадрҳои ҳарбӣ. Партия саъю кӯшишашро барои минбаъд ҳам мустаҳкам шудани қобилияти мудофиавии мамлакат дақиқае суст накарда, ба кадрҳои ҳарбӣ дар иҷрои ин вазифаи ҳаётан муҳим аҳамияти махсус медиҳад. Масъулияти бузурги онҳо дар назди халқ маҳз бо ҳамин муайян мешавад. Қувваҳои Мусаллаҳи советӣ низ навсозиро аз сар мегузаронанд. Онҳо меҳнати осоиштаи халқ ва амнияти мамлакатро боэътимод муҳофизат карда, вазифаи интернационалии худро бо сарбаландӣ иҷро мекунанд.

Комитети Марказӣ дар иҷрои вазифаҳои мустаҳкам намудани қобилияти мудофиавии давлат ба кадрҳои армия умеди зиёде дошта, боварӣ дорад, ки коммунистон, ҳамаи кадрҳои армия ва флот дар шароити мураккаби ҳозираи байналхалқӣ бо масъулияти бузургтарин амал карда, маҳорат, тайёрии ҷангии ҳамаи навъу рутбаи қӯшунҳоро баланд мебардоранд ва такмил медиҳанд. Халқи советӣ ва партияи мо ба Қувваҳои Мусаллаҳи худ боварӣ доранд. Онҳо барои мустаҳкам шудани Қувваҳои Мусаллаҳ ҳамаи чораҳоро дида, ҳақ доранд умедвор бошанд, ки ягон қувваи таҷовузкор моро дар ғафлат гузошта наметавонад.

Рафиқон! Дар хотима мехостам дар бораи вазифаҳое мухтасар сухан ронам, ки бояд дар соли нави 1987 иҷро шаванд. Ин сол барои мо махсусан фархунда — 70-умин солгарди Октябрь мебошад. Одамони советӣ ин ҷашнро дар вазъияти навсозии амиқи ҳамаи соҳаҳои ҷамъият истиқбол мекунанд. Ба фикри Бюрои Сиёсӣ, дуруст мебуд, ки дар ин сол ба ҳамаи аъзоёни партия, ба ҳамаи меҳнаткашони СССР Мурочиатнома қабул шавад.

Комитети Марказӣ коммунистон ва ҳамаи одамони советиро даъват мекунад, ки ба ҳамаи он чи ки бояд иҷро гардад, барои тақдири мамлакат, барои симои ояндаи социализм муфассал сарфаҳм рафта, масъулият ҳис кунанд. Мо дар давоми даҳсолаҳои сохтмони социалистӣ ба бисьёр муваффақиятҳо ноил шудем. Вале замон аз мо иҷрои корҳои боз ҳам бештарро талаб мекунад. Дар шароити тағьирёфта динамизми ҷамъияти советӣ ва қобилияти босуръат ба зинаҳои прогресс баромадани он боз санҷида мешавад.

Самараи баланд, технологияҳои пешқадамро ҷорӣ кардан, маҳорати баровардани маҳсулоти аълосифат, дар бозори ҷаҳон рақобат карда тавонистани иқтисодиёти мо озмуда мешавад. Қобилияти ахлоқ, тамоми тарзи зиндагии советии мо барои мунтазам ривоҷ додан ва ғанӣ гардондани арзишҳои демократияи социалистӣ, адолати социалӣ ва инсондӯстӣ санҷида мешавад. Устуворию собитқадамии сиёсати берунии мо дар роҳи ҳифзи сулҳ, ӯҳдабарой ва таҳаммули он дар шароите озмуда мешавад, ки империализм ярақсозии баҳсмабаҳсро ривоҷ дода, вазъияти байналхалқиро пуршиддат мегардонад.

Қоре, ки ҳоло иҷро мешавад, аз ҷиҳати моҳияти асосии революционӣ, аз ҷиҳати ҷасорати большевиконаи нақшаҳо, аз ҷиҳати мақсади инсондӯстонаи социалиаш идомаи бевоситаи дигаргунсозиҳои бузургест, ки партияи ленинии мо дар рӯзҳои октябри соли 1917 сар карда буд.

Имрӯз чашми аҳли тамоми ҷаҳон ба халқи советӣ аст: оё аз ӯҳдаи кор мебаромада бошем, оё тоб меоварда бошем, оё ба мусобиқае, ки социализмро ба он кашидаанд, сазовор ҷавоб дода метавониста бошем. Мо бояд бо корҳо ва меҳнати устуворонаамон ҷавоби арзанда диҳем. Ва мо ин ҷавобро ба таъхир гузошта наметавонем.

Чуноне ки шумо, рафиқон, хуб мефаҳмед, соли 1987 дар татбиқи сиёсати стратегии партия барои тезонидани тараққиёт роли муҳим мебозад. Муваффақияти панҷсола, ташаббусҳои муҳимтарини мо ва иҷрои планҳои перспективӣ вобаста ба он аст, ки мо чӣ тавр кор мекунем. Ана барои ҳамин ҳам басо муҳим аст, ки аз рӯзҳои аввал диққатро ба корҳои конкретӣ, ба иҷрои қарорҳои қабулшуда ҷалб намоем. Умуман, кори пурҷӯшу хурӯши рӯзмарра, вале басо муҳими комитету ташкилотҳои партиявӣ, ҳамаи коллективҳои меҳнатӣ барои иҷрои қарорҳои съезд лозим аст.

Мо бояд тамоми муваффақиятҳоеро, ки дар соли аввали панҷсола дар ҳамаи соҳаҳои иқтисодиёт, дар тамоми соҳаҳои ҳаёт ба даст овардаем, на фақат ривоҷ диҳем ва афзун намоем, балки аз ин ҳам пеш рафта, омилҳои дарозмуддати тараққиётро бештар ба кор ҷалб намоем. Дар ҳамаи ин соҳаҳо ба пешравиҳои намоёни мусбат ҳатман ноил шуда, ба онҳо характери бебозгашт бахшем.

Мо бояд кадрҳоро ба иҷрои вазифаҳои ҷорӣ, иҷрои ҳатмии супоришҳои панҷсолаи дувоздаҳум сафарбар намуда, чи тавре В. И. Ленин таълим медод, перспективаро дар назар дошта бошем, роҳҳои пешрафти иқтисодию социалиро конкрет ва аниқ намоем. Вақтҳои наздиктарин тартиб додани плани панҷсолаи сездаҳум дар заминаи системаи нави идоракунӣ оғоз меёбад, ки он барои пурратар истифода кардани имконияту бартариҳои социализм ёрӣ мерасонад.

Азбаски ислоҳоти ривоҷ ёфтаи куллии идоракунии хоҷагӣ ба масъалаҳои асосии фаъолияти системаи социалистии хоҷагӣ, бисьёр ҷиҳатҳои ҳаёти сиёсию социалӣ, тарзу услуби кор дахл мекунад, ба мақсад мувофиқ мебуд, ки ҳамаи ин проблемаҳо дар Пленуми навбатии Комитети Марказӣ муҳокима шаванд.

Мо дар шароите, ки ин вазифаҳо беш аз пеш меафзоянд, ба кадрҳоямон муроҷиат мекунем. Онҳо бояд муташаккилу дақиққор бошанд. Қуввaҳои эҷодӣ ва имкониятҳои коллективҳои меҳнатиро пурра истифода баранд. Ҳама бояд омӯзанд. Ба проблемаю душвориҳо зуд ва бо камоли кордонӣ сарфаҳм рафтан лозим аст, ки онҳо, албатта, зоҳир шуда метавонанд, зеро вазифаҳои наву душвор иҷро мешаванд. Аслан бояд ҳамаи мо аз имтиҳони сиёсии камолот дар боби омӯхтани усулҳои нави кор ва роҳбарӣ ба ҳамаи соҳаҳои сохтмони социалистӣ гузарем.

Хуллас, соли нав барои татбиқи роҳи генералии съезди XXVII вазифаҳои наву басо масъулиятнок ба миён гузошт. Бюрои Сиёсӣ боварӣ дорад, ки идеяҳои съезд, ки ҳамаи кадрҳои мо онҳоро аниқ дарк намудаанду дар фикру зикр ва нақшаҳояшон ҷой гирифтаанд, роҳи ҳаётро ҳарчи устуворонатару васеътар кушода, рафти тараққиёти мо ва ба марраҳои сифатан нави прогресси иқтисодӣ, социалӣ ва маънавӣ расидани мамлакатро муайян мекунанд.

Он чиро, ки гуфтем, бо як сухан ҷамъбаст кардан мумкин аст — ҳамаи мо якҷоя ва ҳар кадомамон вазифадорем ба кор ҳисса афзун намоем. Дар вазъияти нав бояд роли сафарбаркунандаи партияамон, ҳамаи ташкилотҳои он, ҳамаи коммунистон ҳамаҷониба зоҳир гардад. Муҳим аст, ки аз тамоми рӯйдодҳои ҳаёт доимо воқиф бошем, ҳамаи ҷораро бинем, ки планҳо иҷро шаванд.

Мехоҳам ба ин муносибат аз рӯи масъалаи зерини принципиалӣ маслиҳат кунам. Шояд ба мақсад мувофиқ аст, ки соли оянда, дар арафаи маъракаи ҳисоботу интихобот дар партия, конференцияи умумиттифоқии партиявӣ даъват намуда, дар он рафти татбиқи қарорҳои съезди XXVII КПСС-ро муфассал муҳокима ва натиҷаҳои нимаи аввали панҷсоларо ҷамъбаст кунем. Дуруст мебуд, ки дар ин конференция масъалаҳои демократиконии минбаъдаи ҳаёти партия ва тамоми ҷамъиятро низ муҳокима мекардем.

Гуфтугўе, ки дар конференция оғоз меёбад, дар маҷлису конференцияҳои ҳисоботию интихоботии партиявӣ идома ёфта метавонист ва дар онҳо натиҷаҳои кори ҳар ташкилоти партиявиро дар боби навсозӣ сахтгирона таҳлил кардан лозим.

Худи факти дар асоси Устави КПСС гузарондани конференцияи партиявии умумиттифоқӣ қадами ҷиддие дар роҳи демократиконии амалии ҳаёти партиявии мо ва ривоҷи фаъолияти коммунистон мегардад.

Рафиқон!

Пленуми Комитети Марказии партия сиёсати оид ба кадрҳоро дар шароити навсозӣ ва тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат муайян карда, бо ҳамин роҳҳои асосии кори моро барои солҳои зиёде аниқ мекунад. Имрўз мо дар Пленум ҳамеша ба Владимир Ильич Ленин, ба фикру зикр ва идеяҳои ў мурочиат мекунем. Ин на фақат поси эҳтироми бузург, на фақат эътирофи обрўи Ленин аст. Ин саъю кўшиши ҳатмӣ барои он аст, ки дар шароити ҳозира рўҳи ленинизмро ҳарчи пурратар барқарор намуда, дар ҳаётамон талабҳои лениниро нисбат ба кадрҳо ҷорӣ кунем. Ба хотир оред, ки Ленин чӣ тавр бо камоли рағбат ва хастанопазирӣ таълим медод: муваффақияти муборизаи революционӣ, муваффақияти ҳар навсозии куллии ҷамъият аз бисёр ҷиҳат бо ҳамон рўҳияе муайян мешавад, ки партия ба амал меорад.

Мо мехоҳем, ки мамлакатамонро ба намунаи давлати ба дараҷаи олӣ тараққиёфта, ба ҷамъияти дорои иқтисодиёти пешқадамтарин, демократияи васеътарин, хулқу атвори инсондўсттарин ва олитарине табдил диҳем, ки дар он меҳнаткаш худро хўҷаини комилҳуқуқ ҳис карда, аз ҳамаи неъматҳои маданияти моддию маънавӣ истифода бурда тавонад, ояндаи фарзандонаш боэътимод бошад, дар он барои ҳаёти пурҷўшу гуворо ва пурмазмун тамоми имкониятҳоро дошта бошад. То ки ҳатто шаккокҳо маҷбур шаванд бигўянд: оре, большевикон аз ўҳдаи ҳама кор баромада метавонанд. Оре, ҳақ ба ҷониби онҳост. Оре, социализм ин сохтест, ки барои беҳбудии одам, барои манфиати социалию иқтисодӣ ва камолоти маънавии вай хизмат мекунад. **(Ҳозирон маърўзаро бо диққати том шунида, дар рафти он бардавом кафкўбӣ карданд).**

---

# СУХАНИ ХОТИМАВИИ

## Котиби генералии КМ КПСС М. С. ГОРБАЧЁВ дар Пленуми КМ КПСС 28 январи соли 1987

Рафиқон! Пленуми мо муҳокиман масъалаи асосии рӯзномаро анҷом медиҳад. Муҳити кори Пленум, мубоҳисаи шудагузашта имкон медиҳад хулоса бароварда шавад, ки дар ин ҷо аз рӯи ҳамаи масъалаҳое, ки ба муҳокима ва ҳалли Пленуми Комитети Марказии партия гузошта шуданд, ягонагии ақидаҳо ҳукмфармо буд. Ин ягонагии рӯякӣ набуда, ягонагиест, ки ба дарк кардани масъулияти Комитети Марказӣ барои бомуваффақият ба ҳаёт татбиқ намудани сиёсати стратегии муайяннамудаи Пленуми апрелӣ ва съезди XXVII КПСС асос ёфтааст.

Акнун, ки мо музокираро анҷом додему бояд қарор қабул кунем, чунин савол додан табиист, ки оё Пленуми мо мувофиқи чашмдошти коммунистон, мардуми советӣ гузашт? Ба ин савол чӣ ҷавоб мегардонем? Пленуми имрӯза аз рӯи меъёри ҷиддитарин воқеаи бузурги сиёсии ҳам ҳаёти КПСС ва ҳам ҳаёти ҷамъияти советӣ мебошад.

Ба фикрам, мо асос дорем бигӯем, ки Пленум, партия, мамлакат, тамоми ҷамъиятро бо роҳи нав хеле пеш мебарад. Аммо аҳамияти Пленум фақат ба чунин шарти ҳатмӣ пурра зоҳир гардида метавонад: ҳар он чиро, ки мо дар бораи вай дар ин ҷо паймон кардем, бояд Бюрои Сиёсии КМ КПСС, Комитетҳои Марказии Партияҳои Коммунистии республикаҳои иттифоқӣ, комитетҳои партиявии кишварӣ, вилоятӣ, шаҳрӣ, районӣ, округӣ, ҳамаи ташкилотҳои партиявии мамлакат суботкорона ба ҳаёт татбиқ кунанд.

Бинобар ин ман чунин гуфтаниам: Пленум мувофиқи чашмдошт мешавад, ба шарте ки мо баъди Пленум ҳамин тавр амал кунем. Барои он ки минбаъд ҳам устуворона ба роҳи суръатфизоӣ, навсозӣ, такмил додани сиёсати оид ба кадрҳо, ки ба вазифаҳои давраи ҳозираи тараққиёти таърихӣ мувофиқ бошад, ин Пленум таҳкурсии пойдор мегузорад.

Мубоҳисаи ҳамаҷонибае, ки дар он аз 77 каси нияти нутқ кардан дошта 34 рафиқ иштирок кард, ба мо имконияти хубе дод, ки аз зинаҳои гуногун ва самтҳои гуногуни кори партия ва давлат ба навсозӣ бори дигар назар карда, таъиноти онро фаҳмида гирифта, ба худи процесси навсозӣ бори дигар баҳо дода, фикри шахсони салоҳиятдорро фаҳмида гирем.

Барои мо пеш аз ҳама чунин ҳақиқатро аз ҷиҳати сиёсӣ қайд кардани Пленум басо муҳим аст, ки партия, тамоми қувваҳои солими ҷамъият тарафдори навсозӣ мебошанд ва мо, ба фикрам, ҳуқуқ дорем дар ин хусус сухан ронем. Модом ки ҳамин тавр аст, пас роҳи дигар вуҷуд дошта наметавонад. Бинобар ҳамин мубоҳисаро дар бораи лозим будан ё набудани навсозӣ бас кардан лозим аст. Рафиқ Д. Қ. Моторный дар ин ҷо гуфт, ки навсозӣ ҳозир акнун идеяи оддӣ нест, навсозӣ ин воқеият аст, ки ман бо ин фикри ӯ комилан розӣ ҳастам.

Одамони советӣ нақшаҳои ҳаёти худ, тақдири мамлакат, обрӯю нуфузи байналхалқии онро бо навсозӣ алоқаманд медонанд. Пас мо оё дар

амалӣ гардондани он ба ягон хел калавиш роҳ дода метавонем? Не, рафиқон!

Оре, навсозӣ ин акнун воқеият аст. Ҳозир мо равшану амиқ мефаҳмем, ки ҳам аз нуқтаи назари тараққиёти дохилии мамлакат ва ҳам аз нуқтаи назари шароити берунӣ, вазъияти байналхалқӣ бояд ба тезондани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат муваффақ гардем. Аммо чунон ки бе навсозии ҷамъият тараққиётро тезондан мумкин нест, бе навсозии ҷамъият навсозии тамоми соҳаҳои ҳаёт ҳам мумкин нест.

Бо муносибатҳои кӯҳна вазифаҳои нав, илова бар ин вазифаҳои миқьёсан таърихиро, ки ҳоло ба миён омадаанд, иҷро кардан мумкин нест.

Навсозӣ дар роҳи ҳамвор сайр кардан нест. Ин баъзан бо роҳҳои ноаён ба кӯҳ баромадан аст. Чунон ки Пленуми КМ бори дигар нишон дод, дар ҷамъияти мо проблемаҳои бисьёр ғун шудаанд. Барои он ки кори бузурги навсозӣ, чунон ки халқи мо талаб мекунад, чунон ки замони зиндагонии мо талаб мекунад, то ба охир амалӣ гардад, ҷидду ҷаҳди эҷодӣ ва муборизаи дуру дарози фидокорона лозиманд.

Мо ҳозир фақат дар аввали роҳ ҳастем. Инро дар Пленуми КМ аниқ муайян кардан лозим аст, зеро фаҳмидани он ки мо дар куҷо ҳастем, ба дарки он ҳам имкон медиҳад, ки мо бояд чӣ кор кунем ва чӣ тавр амал намоем. Агар касе гумон кунад, ки корашро нав сохтааст, пас ба вай бояд хотиррасон кард, ки мо фақат навакак ба навсозӣ шурӯъ кардем. Кори аз ҳама асосӣ дар пеш аст. Ин ҳам хулосаи муҳими Пленуми Комитети Марказии партия аст.

Мо бо навсозӣ машғул шуда, онро авҷ гиронда, ба он аз ин ё он ҷиҳат ба яктарафа баҳо додан ҳақ надорем. Ба таҳкурсии ягонаи пойдор — ба таҳкурсии воқеӣ устувор истодан лозим аст. Ба комьёбиҳоямон аз будаш зиёд баҳо додан оқибати фанопазир медошт, аммо аз тарафи дигар бо ҳамин гуна қатъият қайд карданиам: мо ҳақ надорем дар навсозӣ ҳатто андаке пешравӣ, ҳатто заррае таҷрибаро ҳам пай набарем. Ин ҳам харобкории кам намебуд. Ба ин пеш аз ҳама ана барои чӣ роҳ додан мумкин нест.

Мо ба кор навакак шурӯъ карда, дар роҳи сиёсии худ тарзи рафтори конкретӣ пеш гирифта, роҳи ба даст овардани мақсадҳоеро муайян менамоем, ки дар назди худ гузоштаем. Мо механизму воситаҳои навсозиро нав ба кор меандозем, чораҳои аввалин дида истодаем, ки онҳо ба кор даромада, самара бахшанд. Вале мо ҷамъбасти соли 1986-ро аз назар гузаронда дидем, ки пеш рафтаем.

Сабаби пешравӣ чист? Ин натиҷаи бевоситаи роҳи навсозӣ ва суръатфизоиро дастгирӣ кардани халқамон мебошад.

Бинобар ин оё мо инро надида метавонем, магар чунин шуморида метавонем, ки воқеае рӯй надодааст ва ҳозир ҳам ҳеҷ воқеа рӯй намедиҳад. На он касе революционер аст, ки суханҳои революционӣ мегӯяд, балки касе революционер аст, ки пешомадро муайян карда, халқу партияро ба муборизаи дуру дарозу устуворона бархезонда, ҳар қадами пешравиро пай мебарад, онро истифода мебарад, ки барои қадами наву калонтар боз як такьягоҳе пайдо кунад. Имрӯз дар Пленуми КМ мо бояд ба халқамон барои он ташаккури бузурги партиявӣ изҳор кунем, ки вай фаҳмид, аз дилу ҷон бо фаросати халқиаш ҳис кард, ки ӯро ба муборизаи душвор, вале барои чунин дигаргуниҳо, барои амалӣ гардидани мақсадҳое даъват мекунанд, ки ба тамоми ҷамъият, ба ҳар оила, ба ҳар кас меваи шаҳдбор мебахшад. Одамони советӣ ба мо бовар карданд, онҳо партияро дастгирӣ намуданд. Бинобар ҳамин ҳам дигаргуниҳои мусбате, ки соли 1986 ба даст омаданд, ба мо ин қадар муҳиманд. Ин дигаргуниҳо барои он муҳиманд, ки дар онҳо сиёсати партия, роҳи суръатфизоии пешгирифтаи онро бо қудрати тавоно дастгирӣ намудани халқамон инъикос ёфтааст.

Боз баъзе фикру ақидаҳоеро, ки дар Пленум баён ёфтанд, қайд карданиам. Ба фикрам, комилан ҳаққонист, ки дар маърӯзаи Бюрои Сиёсӣ мавзӯи демократиконии ҷиддию амиқи ҷамъияти советӣ чун мавзӯи муҳимтарин ба мадди аввал гузошта шудаст.

Ин, рафиқон, он фишангест, ки барои ба навсозӣ сафарбар кардани қувваи ҳалкунандаи он — халқ имкон медиҳад. Агар мо ин корро накунем, пас вазифаи суръатфизоиро ба ҷо намеоварем, навсозиро таъмин намекунем, вай нашуда мемонаду халос.

Аз тарафи дигар, мо демократияи социалистиро инкишоф дода, онро ба ҳаракат оварда, неруяшро дарьёфта, бо ҳамин ба он кафолат медиҳем, ки саҳву хатои гузашта такрор нагарданд. Аммо гап на фақат дар ин аст.

Демократия ба мо мисли ҳаво лозим аст. Агар мо инро нафаҳмем ва ҳатто фаҳмему вале барои вусъати демократия пешравӣ, ба процесси навсозӣ ҳамаҷониба ҷалб кардани меҳнаткашони мамлакат қадамҳои реалии ҷиддӣ нагузорем, пас сиёсати мо ғарқ мегардад, навсозӣ нобуд мешавад, рафиқон.

Мақсади асосии мо ҳамин аст. Ман чун ҳамаи аъзоёни Бюрои Сиёсӣ — мо бошем дар ҳар танаффус дар бораи рафти Пленум мубодилаи афкор кардем — аз он басо қаноатмандам, ки Пленуми КМ ин самти муҳимтарини фаъолияти КПСС-ро дар давраи ҳозираи мубориза барои суръатфизоӣ комилан дастгирӣ кард.

Партияи Коммунистӣ қатъиян тарафдори он аст, ки халқ ҳама чизро донад. Ошкорбаёнӣ, танқиду худтанқидкунӣ, назорати омма гарави тараққиёти ҳаматарафаи ҷамъияти советӣ аст. Модоме онҳо ба халқ лозиманд, аз ин мебарояд, ки онҳо ба ҳама заруранд. Ин аз он сабаб ҳам муҳимтар аст, ки КПСС партияи роҳбару роҳнамост. Партия манфиатдори ошкорбаёнӣ, танқиду худтанқидкунӣ мебошад, зеро ин шаклҳои реалию боэътимоди кори мӯътадили КПСС аст. Онҳо маҳз ҳамон воситаҳое мебошанд, ки партияро дар сиёсат аз саҳву хато эмин дошта метавонанд. Оқибати ин саҳву хатоҳо, ба ҳамаи мо маълум аст. Имрӯз дар Пленум ҳамаи мо ба хулосаи ягона меоем, ки ба мо ошкорбаёнӣ лозим аст, ба мо танқиду худтанқидкунӣ чун шаклҳои самарабахши демократияи социалистӣ заруранд. Дар давлати мо, — давлати коргару деҳқон — халқ ба ҳар чи кордор аст, зеро ин давлати вай аст. Халқ бояд ҳама чизро донад ва дар бораи ҳама чиз бошуурона фикр ронад. Ин суханон, чунон ки шумо медонед, ба В. И. Ленин мансубанд.

Ба халқ буду шуди ҳақиқат лозим аст. Ба ин муносибат ман мавқеи Ленинро, ки дар мактуб ба редакцияи «Искра» ифода ёфтааст, хотиррасон карданиам. «Воқеан ҳам, вақти он расидааст, ки анъанаҳои кружокчигии сектантиро қатъиян дур партоем ва — дар партияе, ки ба **оммаҳо** такья мекунад, — чунин шиори қатъиро ба миён гузорем: **равшанӣ бисьёртар бошад,** бигузор партия **аз ҳама чиз** воқиф бошад», — навиштааст В. И. Ленин. Ба мо ҳозир аз ҳарвақта дида бештар равшанӣ лозим аст, то ки партия ва халқ ҳама чизро бидонанд, то ки мо гӯшаҳои тираву тор надошта бошем, ки он ҷо боз моғор кунад, ҳамаи он чизҳое пайдо шавад, ки мо ҳозир ба муқобили он ҳанӯз то вақти анҷом ёфтанаш муборизаи қатъӣ бурдаем. Бинобар ҳамин равшанӣ бисьёртар бошад!

Наход мо бо чунин партияи муқтадир, бо чунин халқи ватандӯст, ки ба идеяҳои социализм, Ватани худ вафодор аст, агар касе аз ошкорбаёнии ҳамаҷониба, процесси демократӣ, ба мақсадҳои ҳарисонаю зиддиҷамъиятӣ, ба мақсадҳои сиёҳкунӣ истифода бурданӣ шавад, ба вай зӯрамон нарасад?

Ман чунин мушоҳидаамро аз таҳлили сафар нақл карданиам. Пеш аксар вақт маҳз авомфиребон аввалин шуда «ҷасорати» худро намоиш медоданд. Ин асосан чунин авомфиребӣ буд: худи сардорон, хусусан дар Москва чаро намебинанд? Ҳозир бошад вазъият дигар аст. Ман аз даҳ-

ҳо мулоқотҳоям ба ин хулоса омадам. Акнун одамони баркамолу ҷиддӣ аз ҷамоаю ҷойҳои ғайричашмдошт, чунон ки мегӯянд, ҷамоаи нотайёр ба сӯҳбати ошкоро ҳамроҳ мешаванд. Онҳо масъалаҳоро бо камоли кордонӣ ба миён мегузоранд, ҳар як чизи нафаҳмидаашонро мепурсанд, фаҳмида мегиранд, ки ин ё он масъала чӣ тавр ҳал карда мешавад.

Маҳз вазъияти ошкорбаёнӣ ва демократия имкон дод, ки синфи коргар, деҳқонон, интеллигенцияи мо, ҳамаи қувваҳои солим сар баланд кунанд. Авомфиреб пайдо шавад, худи онҳо ӯро мулзам мекунанд. Ин гуна воқеа дар пеши назарам даҳҳо маротиба рӯй дод. Мардум ҳамеша ҳамаи масъалаҳоро худаш фаҳмида мегирад.

Ошкорбаёнӣ, танқид, худтанқидкунӣ ба мо басо заруранд. Инҳо хусусиятҳои муҳимтарини тарзи ҳаёти социалистӣ мебошанд. Агар касе ҳамаи инро ба мо фақат барои зери танқид гирифтани камбудиҳои пештара мепиндошта бошад, вай ба хатои маҳз роҳ медиҳад. Ҷиҳати асосӣ ҳамин аст, ки ошкорбаёнӣ, танқид ва худтанқидкунӣ, демократия барои пешрафти мо, барои иҷрои вазифаҳои азим заруранд. Мо ин вазифаҳоро бе иштироки фаъолонаи халқ иҷро карда наметавонем. Ҳамаи ин ба мо ана барои ҳамин лозим аст.

Агар касе дар чунин вазъият кор кардан душвор аст гуфта фикр мекарда бошад, ба вай хотиррасон кардан мехоҳам, ки ман тақрибан шаш моҳ муқаддам маслиҳат дода будам: дар шароити демократияи вусъатёбанда кор карданро ёд гиред. Биёед ҳамаамон омӯзем!

Матбуот ошкорбаёниро дар мамлакат бояд дастгирӣ кунад, халқи моро хабардор намояд. Вале вай ин корро бояд бо ҳисси масъулият иҷро кунад — мо чунин хоҳиш дорем. Аз паи хабарҳои ҳангомаомез ва аз паи ҷустуҷӯи фактҳои аҷоибу ғароиб шудан лозим нест. Ба мо матбуоте лозим аст, ки дар навсозӣ фаъолона иштирок дошта бошад!

Мо дар корамон бояд боз ҳам бештар ғайратманду фаъол бошем. Дар ин ҷо рафиқони бисьёре мулоҳиза ронда, чунин фикр баён карданд, ки аз ин бобат суханони бисьёре гуфта шудаанд.

Ин ба ҳама, аз ҷумла ба матбуот ҳам, дахл дорад. Ҳозир бароямон дида тавонистани тамоми чизи мусбату конструктивӣ, истифода бурдани ҳамаи ин чизҳои мусбату конструктивӣ ва дастраси тамоми партия ва халқ гардондани он, истифода кардани тарзҳои нави кор басо муҳим аст, ки дар рафти навсозӣ зоҳир мешавад. Дар ин бобат ҳам ба маълумоти умум расондан ва пропаганда кардани тамоми чизи пешқадам кори даркорист.

Мо аз Пленуми январии КМ сар карда — намехостам, ки маро ба бофта баровардани боз ким-кадом марҳала айбдор кунанд, — ба марҳалаи нави пешрафт, ба марҳалаи нави навсозӣ қадам мегузорем. Ман ин фикрамро ба тарзи зерин шарҳ медиҳам. Вазъият таҳлил шудааст, роҳи сиёсӣ муайян шуд, қарорҳои асосии оид ба татбиқи ин сиёсат қабул гардидаанд. Акнун кор ва фақат кор лозим аст.

Мардум дар бораи сиёсати мо, дар бораи навсозӣ аз рӯи натиҷаҳои амалии беҳтар шудани шароити меҳнат ва ҳаёти миллионҳо одамон мулоҳиза ронда, дар оянда боз ҳам қатъитар андеша хоҳад кард: ташкили истеҳсолот то чӣ андоза аниқтар шуда, музди меҳнат то чӣ андоза одилонатару сохтмони манзил то чӣ андоза босуръаттар, кори муассисаҳои савдо, хизмати маишӣ, нақлиёти шаҳр, поликлиникаю касалхонаҳо то чӣ андоза беҳтар гардида, муҳити маънавӣ дар ташкилоти партиявӣ ва коллективи меҳнатӣ то чӣ андоза наву тоза шудааст.

Хулласи калом мо, коммунистон, дурустии сиёсатамон, қобили ҳаёт будани навсозиро бояд бо ҳазорон ҳазор фактҳои ҳаёти ҳаррӯза исбот кунем. Ин дар назди кадрҳо талабҳои махсусан калон гузошта, диққати онҳоро ба натиҷаҳои амалӣ ҷалб менамояд. Бинобар ин ҳозир боз ҳам бештар ҷидду ҷаҳд кардан, суръати ҳаракатро тезондан, боз ҳам серғай-

раттар кор кардан ба ин андоза муҳим аст, ки аз ин хусус дар маърӯза сухан ронда шуд.

Аҳамияти вазифаҳоеро, ки мо дар соли ҷашн, соли 1987 иҷро менамоем, махсус таъкид кардан мехостам. Мо бояд ба иҷрои вазифаҳои миқьёсан калон шурӯъ карда, ба фатҳи марраҳои нав камар бандем. Иҷрои ин вазифаҳо аз нуқтаи назари ёд гирифтани усулҳои нави хоҷагидорӣ, ба принципҳои нави хоҷагидорӣ гузаштани тамоми иқтисодиёт ва бисьёр соҳаҳои он махсусан муҳим аст.

Навсозӣ, рафиқон, мактаби бузург аст. Он дар назди мо вазифаҳои мураккаб мегузорад. Ва мо ин мактабро бояд ба хубӣ хатм кунем. Бори дигар такрор кардан мехостам: амал кардан ва фаъолона, ҷасурона, эҷодкорона ва бо чашми кордонӣ амал кардан лозим аст! Агар донистан хоҳед, ин вазифаи асосии ҳозира аст. Ҳама — ҳар ташкилоти партиявӣ, ҳар комитети партиявӣ, ҳар роҳбар, ҳар коммунист бояд инро ба худ мансуб донад.

Аз номи Комитети Марказии КПСС ба ҳамаи рафиқони ҳампартия, ба тамоми одамони советӣ муроҷиат кардан мехостам: кори навсозӣ, кори навсозии революционии ҷамъият, тақдири мамлакат дар дасти халқ аст. Ин тақдирро мо бо меҳнати умумиамон, аз рӯи ақлу хирад ва виҷдонамон чӣ хел офарем, ҳамон хел хоҳад шуд.

Навсозӣ хати пеши муборизаи ҳар одами поквиҷдон, ҳар ватандӯст аст. Барои ҳама кор ёфт мешавад, дар пеш роҳи тӯлонӣ.

Мо азму иродаи қавӣ дорем, ки қарорҳои съезди XXVII партияро иҷро кунем. Мо ҷидду ҷаҳд менамоем, ки ба ҳолати сифатан нави ҷамъияти советӣ муваффақ шавем. Мо боварии яқин дорем, ки навсозӣ бебозгашт аст.

Аъзоёни КМ ба тарафдории даъват намудани конфернцияи партиявии умумииттифоқӣ фикр баён карданд. Барои партия чунин конференция калонтарин воқеаи сиёсӣ аст. Ба фикрам, онҳое ҳам, ки ба музокира набаромадаанд, таклифи дар Пленум ба миён гузоштаи Бюрои Сиёсиро тарафдорӣ менамоянд.

Мо, рафиқон, аз таърих чандин конференцияро дар хотир дорем, ки дар марҳалаҳои дигаргунии куллӣ ёрӣ мерасонданд, ки роҳу воситаҳои ба мақсад расиданро бубинем, проблемаҳоеро ҳал мекарданд, ки аз доираи проблемаҳои тактикӣ берун буданд.

Ба мақсад мувофиқ мешуморем ва ман инро ба муҳокимаи шумо мегузорам, ки Бюрои Сиёсӣ барои яке аз Пленумҳои наздиктарини КМ дар бораи мӯҳлату тартиби гузарондани конференция таклифҳо тайёр кунад. Ба фикрам, конференцияи партиявӣ ба маъракаи ҳисоботу интихобот қувваи нав бахшида, кори партия ва ҳамаи ташкилотҳои онро дар роҳи навсозӣ боз ҳам вусъат хоҳад дод.

Чунинанд мухтасаран, мулоҳизаҳое, ки дар хотимаи мубоҳиса дар Пленуми Комитети Марказии партия баён кардан мехостам.

Ба ҳамаи шумо барои иштироки фаъолонаатон дар кори Пленум ташаккур гуфта, ба ҳамаи иштироккунандагони он дар корҳои умумиамон муваффақиятҳои калон орзу мекунам.

# ДАР БОРАИ НАВСОЗӢ ВА СИЁСАТИ ПАРТИЯ ОИД БА КАДРҲО

## Қарори Пленуми Комитети Марказии Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ

Пленуми Комитети Марказии Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ маърӯзаи Котиби генералии КМ КПСС рафиқ М. С. Горбачёвро «Дар бораи навсозӣ ва сиёсати партия оид ба кадрҳо» шунида ва муҳокима намуда, хулосаҳои сиёсию амалиеро, ки Бюрои Сиёсии КМ КПСС дар асоси таҳлили вазъияте, ки дар давраи пеш аз Пленуми апрелии (соли 1985) КМ дар ҷамъияти советӣ ба амал омад, баҳои принципиалиро ба рафти навсозӣ ва натиҷаҳои аввалини иҷрои қарорҳои съезди XXVII партия, ҳамчунин вазифаҳои сиёсати ҳозираи оид ба кадрҳои КПСС-ро, ки Бюрои Сиёсии КМ ба миён гузошту онҳоро бояд ҳамаи ташкилотҳои партиявӣ, давлатӣ ва ҷамъиятӣ иҷро намоянд, пурра маъқул меёбад.

## I.

Комитети Марказии КПСС қайд менамояд, ки давраи баъди Пленуми апрелии (соли 1985) КМ ва съезди XXVII КПСС дурустӣ ва зарурати ҳаётии роҳи стратегии тезонидани тараққиёти социалию иқтисодӣ, сифатан тағьир додани ҳамаи ҷиҳатҳои ҳаёти ҷамъиятамонро, ки партия муайян кардааст ва халқи советӣ дастгирӣ мекунад, тасдиқ намуд.

Комьёбиҳои халқи советӣ дар роҳҳои сохтмони социалистӣ дар давоми қариб 70 соли баъди ғалабаи Октябри Кабир бузургу баҳснопазиранд. Вале ин муваффақиятҳо набояд он фактро рӯпӯш намоянд, ки мамлакат дар давраи солҳои 70 — 80-ум суръати пешравиро аз даст додан гирифт. Дар иқтисодиёт, соҳаҳои социалию маънавӣ душвориҳо ва проблемаҳои ҳалнашуда ҷамъ шудан гирифтанд, ҳодисаҳои карахтӣ ва ҳодисаҳои дигари ба социализм бегона пайдо шуданд. КМ КПСС, роҳбарияти мамлакат ба кори бузурги партия ва кадрҳои он нигоҳ накарда, натавонистанд, ки ба хавфи ривоҷи тамоюлҳои манфӣ сари вақт ва пурра баҳо дода, сиёсати дақиқро баҳри рафъи онҳо муайян кунанд. Суст шудани диққат ба ривоҷи тафаккури эҷодӣ, таҳқиқи диалектикаи қувваҳои ҳаракатдиҳанда ва ихтилофоти социализми тараққиёбанда ба ҳалли масъалаҳои муҳими социалию иқтисодӣ таъсири манфӣ расонд. Дар фаъолияти воситаҳои демократияи социалистӣ, дар амалияи планкашӣ, тарзу усулҳои идоракунӣ камбудиҳои ҷиддӣ ғун шуданд. Бисьёр ташкилотҳои партиявӣ дар мавқеъҳои принципиалӣ пойдор монда натавонистанд, ба риояи қатъии принципу нормаҳои ленинии ҳаёти партиявӣ диққати зарурӣ намедоданд, ба муқобили ҳодисаҳои манфӣ, сустшавии интизом, паҳншавии бадмастӣ, ба муқобили дуздӣ ва порахӯрӣ муборизаи қатъӣ намебурданд. Ба авло доштани манфиати идоравӣ ва маҳалчигӣ, зуҳуроти миллатчигӣ на ҳамеша бояду шояд зарба зада мешуд.

Пленум аҳамияти басо калони онро қайд менамояд, ки партия дар чунин вазъият барои пеш гирифтани роҳи навсозӣ, роҳбарӣ кардан ба он, барои ташкили кори аз ҷиҳати характери худ революционӣ, ки мақсад аз он қатъиян бартараф намудани ҳодисаҳои карахтӣ, ба амал овардани механизми боэътимоду фаъоли тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат аст, ба худ қувваю матонат пайдо намуд. Мо ба ҷуз навсозӣ роҳи дигаре надорем, мо набояд ақибнишинӣ кунем ва ҷои ақибнишинӣ ҳам надорем.

Мақсади ниҳоии навсозӣ нав кардани ҳамаи ҷиҳатҳои ҳаёти ҷамъияти мо, ба социализм бахшидани шаклҳои ҳозиразамони ташкилоти ҷамъиятӣ, пурратар зоҳир шудани неруи эҷодии сохти социалистӣ мебошад. Навсозӣ ба ҳаёт чуқур реша давонда, дар тамоми соҳаҳо вусъат ёфта, ба вазъияти мамлакат ҳарчи бештар таъсир мерасонад, хусусиятҳои нави сифатӣ пайдо мекунад.

Натиҷаи умумии сиёсӣ ҳамин аст, ки дар ҳаёти ҷамъияти советӣ дигаргуниҳои намоёне ба амал омада, тамоюлҳои мусбат қувва пайдо мекунанд, муҳити нави маънавӣ ба амал меояд. Ошкорбаёнӣ, ҳақгӯӣ, оштинопазирӣ нисбат ба камбудиҳо, кӯшиши беҳтар намудани кор ба сифати принципҳои фаъол ҳарчи бештар мустаҳкам мегарданд. Хоҷагии халқ дар соли якуми панҷсола аз рӯи нишондиҳандаҳои асосӣ аз марраҳои дар план пешбинишуда пеш гузашт, барои пешрафти минбаъда таҳкурсии мустаҳкам гузошта шуд.

Вале тадбиру кор на дар ҳама ҷо ба ҳаҷму аҳамияти проблемаҳои ғуншуда мувофиқанд, на дар ҳама ҷо бо самаранокию таъсирбахшии зарурӣ амалӣ мегарданд. Дигаргуниҳо дар як қатор соҳаҳои муҳимтарин, пеш аз ҳама дар соҳаи самараю сифат, тараққиёти илму техника, дар соҳаи социалӣ бо душвориҳои калон сурат мегиранд. Механизми боздорандаи тараққиёти социалию иқтисодӣ, ки дар давоми солҳои зиёде ба амал омадааст, суст аз байн меравад ва мавқеъашро аз даст медиҳад, таъсири кӯҳнапарастӣ, беҳаракатӣ, тафаккури кӯҳнашуда ҳанӯз аз қувваю таъсираш маҳрум нашудааст.

Пленум вусъати кори навсозӣ, дар ҳамаи самтҳои он минбаъд ҳам зиёд намудани саъю кӯшишро вазифаи муҳимтарини Бюрои Сиёсӣ ва Котиботи КМ КПСС, КМ партияҳои коммунистии республикаҳои иттифоқӣ, комитетҳои кишварӣ, вилоятӣ, округӣ, шаҳрӣ, районии партия, ташкилотҳои партиявӣ, давлатӣ ва ҷамъиятӣ мешуморад. Имрӯз, дар марҳалаи аввал басо муҳим аст, ки мавқеъҳои реализм пеш гирифта, ба кори иҷрошуда холисона баҳо дода, ба муваффақият на фақат бо муқоисаи гузашта, балки асосан бо назардошти планҳои тартибдодаю маъқулёфтаи партия назар карда, бояд ҳар коммунист, ҳар гражданин худро ба кори дуру дароз, пурҷӯшу хурӯш ва диловарона омода кунад. Ин ягона муносибати дурусти партиявист. Муваффақияти навсозӣ беистисно ба кори самаранок, софдилонаи ҳама вобаста аст. Сиёсати пешбинишударо устуворона, қадам ба қадам ва бидуни иштибоҳ татбиқ намудан, ба тафовути байни қарорҳои қабулшуда ва татбиқи онҳо роҳ надодан, бебозгаштии дигаргунсозиҳоро таъмин кардан лозим аст.

Муваффақияти навсозӣ ба андозаи ҳалкунанда бо он муайян мешавад, ки кадрҳои мо зарурати дигаргуниҳои революциониро то чи андоза зуд ва амиқ мефаҳманд, онҳо то чи андоза бо камоли қатъият ғайратмандона ва бо камоли кордонӣ амал мекунанд. Сиёсати фаъол ва бамақсад мувофиқи партия оид ба кадрҳо, ки дар принципҳои ленинӣ асос ёфта, ба вазифаҳои навсозӣ мувофиқ аст, бояд ба ҳамин мақсад хизмат кунад. Вай бояд хусусияти вазъияти имрӯза, характеру вазифаҳои давраи ҳозираро пурра инъикос намуда, қобилияти баланди ҳамаи звенохои партия ва давлат, тамоми организми ҷамъияти моро таъмин кунад. Сиёсати оид ба кадрҳо воситаи асосии расидан ба мақсадҳои программавии КПСС, олати боэътимодест, ки ба партия имкон медиҳад роҳбарии сиёсиро ба ҷамъият амалӣ гардонда, роҳи стратегиеро муайян кунад ва бомуваффақият пеш гирад, ки ба манфиати халқ ва вазифаҳои мустаҳкам шудан ва тараққӣ ёфтани социализм мувофиқ аст.

## II.

1. Пленум қайд менамояд, ки ҳарчи пурратар ошкор намудан ва истифода бурдани имкониятҳои бузурги социализм ҳамчун сохти нави ҷамъиятӣ, такмили асосхои иқтисодии он, ривоҷи ҳамаҷонибаи демо-

кратизми социалистӣ, вусъати худидоракунии халқ шарти тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат мебошад. Эҷоди амалии оммаи меҳнаткашон, иштироки ҳақиқии онҳо дар ҳалли ҳамаи масъалаҳои ҳаёти ҷамъият фақат дар заминаи ҳамин ба таври ҳақиқӣ ривоҷ ёфта, омили инсонӣ худро пурра зоҳир менамояд.

Пленум чораҳои конкретиеро, ки дар асоси дастурҳои съезди XXVII партия дар ин бобат дида шудаанд, маъқул ёфта, истифодаи пурраи имкониятҳои ривоҷи демократияи социалистӣ, инкишофи системаи сиёсии советӣ, ба кори органҳои партиявӣ, давлатӣ, ташкилотҳои ҷамъиятӣ бахшидани мазмуни реалии демократӣ, таъмини шароитеро зарур мешуморад, ки меҳнаткашон ба хоста гирифтани кадрҳо бештар таъсир расонда, кори онҳоро тахти назорат гирифта тавонанд. Барои он саъю кӯшиш кардан лозим аст, ки ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ вазифаҳои дар асоси устав доштаашонро пурра иҷро намуда, дар татбиқи сиёсати оид ба кадрҳо фаъолона иштирок кунанд.

2. Пленум ба ривоҷи демократия дар соҳаи истеҳсолот, дар ҳаёти коллективҳои меҳнатӣ собитқадамона ҷорӣ кардани худидоракунӣ, ба амал овардани шароите аҳамияти якуминдараҷа медиҳад, ки ба ҳар меҳнаткаш имкон диҳад то худро амалан хӯҷаини корхонааш ҳис кунад. Мақсад аз ташкили советҳои коллективҳои меҳнатии корхонаю иттиҳодияҳо, ба онҳо, ҳамчунин ба маҷлисҳои умумии коллективҳо додани ваколатҳои ҳалкунанда аз рӯи доираи васеи масъалаҳои истеҳсолӣ, социалӣ ва байни кадрҳо бояд ҳамин бошад.

Ҷорӣ намудани интихоби роҳбарони корхонаҳо, истеҳсолот, цехҳо, шӯъбаҳо, участкаҳо, фермаҳо ва звеноҳо, сардорони бригадаҳо ва устоҳо зарур дониста шавад. Амалияи ба кор бурдани системаи конкурсии интихоб ва иваз кардани роҳбарону мутахассисон ривоҷ дода, шартҳои он муайян карда шавад.

Дар шароити нав дуруст фаҳмидани он аҳамияти калон пайдо мекунад, ки интихоби коркунони роҳбарикунанда дар коллективҳои меҳнатӣ яккасардориро на фақат суст, баръакс, онро мустаҳкам менамояд, обрӯи роҳбаронро баланд бардошта, дар айни замон масъулияти онҳоро барои кор зиёд мекунад, дар ҳар коллектив вазъияти сахтгирӣ ва серталабиро нисбат ба якдигар ба амал меорад. Алоқаи зичи яккасардорӣ ва иштироки коллективҳо дар қабули қарорҳо аз рӯи масъалаҳои муҳимтарин принципи централизми демократӣ, бо ҳамкории коллектив мувофиқи план роҳбарӣ карданро ривоҷу вусъат медиҳад.

Пленум ба мақсад мувофиқ мешуморад, ки лоиҳаи Қонуни СССР дар бораи корхонаҳои (иттиҳодияҳои) давлатӣ ҳамчун асос маъқул ёфта, дар оянда ба муҳокимаи умумихалқӣ гузошта шавад.

3. Имкониятҳоиқ васеи ривоҷи ташаббусу мустақилияти меҳнаткашон, демократиконии идоракунии иқтисодиёт ва соҳаи социалиро, ки колхозҳо ва умуман кооперацияи социалистӣ доранд, пурратар истифода бурдан лозим аст. Муҳим аст, ки риояи қатъии нуктаҳои уставҳои колхозҳо ва ташкилотҳои дигари кооперативӣ таъмин намуда, ба онҳо тағьироте дохил карда шавад, ки боиси ривоҷи минбаъдаи фаъолияти аъзоёни кооперативҳо, баланд бардоштани ҳавасмандии онҳо ба меҳнати коллективона ва натиҷаҳои он барои ҳар узви кооператив гарданд.

Ба Совети Вазирони СССР, органҳои дахлдори республикавию маҳаллӣ тавсия карда шавад, ки барои ҳамаҷониба паҳн шудани шаклҳои кооперативии ташкили хӯроки умумӣ, хизмати маишӣ ва баъзе дигар соҳаҳое, ки бевосита ба қонеъ гардондани талабот алоқаманданд ва ба манфиати одамони советӣ мувофиқат мекунанд, чораҳо бинанд.

4. Такмили системаи интихоботии советӣ аз самтҳои асосии демократиконии ҳаёти ҷамъиятӣ, сиёсати оид ба кадрҳо аст. Бояд аз амалияи пешбарӣ ва муҳокима кардани номзадҳо ба депутатии Советҳо унсурони расмиятпарастӣ дур карда, ба интихобкунанда имконият дода шавад, ки

фикру мулоҳизаашро доир ба шумораи бештари номзадҳо баён кунад ва дар тамоми давраҳои процесси интихобот пурсамар иштирок намояд.

5. Пленум он чизро тарафдорӣ мекунад, ки Бюрои Сиёсии ҚМ КПСС масъалаи зарурати равнақи демократияи дохилии партиявӣ, ҷустуҷӯи роҳҳои пурсамари инкишоф додани кори ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, конференцияю пленумҳо, такмили механизми ташаккули тамоми зинаҳои органҳои интихобии партиявиро дар боби демократиконии минбаъдаи он ба таври принципӣ ба миён гузошт.

6. Пленум ба пурзӯр шудани назорати фаъолияти кадрҳо «аз боло» ва хусусан «аз поён», собитқадамона иҷро кардани талаби Ленин, ки кори органҳои роҳбарикунанда барои ҳама ошкоро бошад ва дар пеши назари омма ба ҷо оварда шавад, аҳамияти калон медиҳад. Ба ин мақсадҳо бояд шахсони мансабдори интихобу таъиншаванда дар назди коллективҳои меҳнатӣ мунтазам ҳисобот диҳанд ва ба меҳнаткашон ҳуқуқ дода шавад, ки ба фаъолияти роҳбарон баҳо диҳанд ва ҳатто масъалаи аз кор озод кардани коркунонеро, ки аз ӯҳдаи иҷрои вазифаашон намебароянд ва ё обрӯи худро резондаанд, ба миён гузоранд. Ба кори кадрҳои роҳбарикунанда системаи аниқи назоратро ҷорӣ намудан, барои ин конференцияҳои партиявию касабавӣ, комсомолӣ, сессияҳои Советҳои депутатҳои халқӣ, пленумҳои комитетҳои партиявию касабавӣ ва комсомолӣ, фаъолияти комиссияҳои доимии Совети Олии СССР, Советҳои Олии республикаҳои иттифоқию автономӣ, Советҳои маҳаллии депутатҳои халқиро истифода бурдан, амалияи дархостҳои депутатҳоро собитқадамона инкишоф додан зарур аст.

Тадбирҳои ба сомон овардани амалияи имрӯзаи тафтишу инспекцияҳоро дар корхонаю ташкилотҳо, ки Қотиботи ҚМ КПСС ва Президиуми Совети Вазирони СССР қабул карданд, матлуб дониста, дар назар бояд дошт, ки чунин тафтишҳо на тадбири рӯякие гарданд, ки хеле бисьёр одамонро аз корашон мемонанд, балки ба кор кӯмак расонанд.

Ташкилотҳои партиявӣ бояд ба аттестацияи кадрҳои роҳбарикунанда, мутахассисон, коркунони аппарати органҳои давлатӣ ва ташкилотҳои ҷамъиятӣ пайваста диққат диҳанд ва онро шакли самарабахши назорати коллективӣ ба кори кадрҳо, воситаи такмили ихтисосашон шуморанд.

7. Пленум тамоми комитетҳои партиявӣ ва ташкилотҳои партиявиро вазифадор мекунад, ки дар боби вусъати ошкорбаёнӣ, инкишофи танқид ва худтанқидкунӣ, хусусан танқид аз поён, тадбирҳои иловагӣ андешанд ва ин воситаи озмудашудаëро ба мақсади тарбияи кадрҳо дар рӯҳи оштинопазирӣ нисбат ба камбудиҳо, комилан қаноатманд нашудан аз комьёбиҳо, решакан кардани ҳама гуна ҳодисаҳои вайронкунии қоидаҳои ахлоқи социалистӣ пурратар истифода баранд. Ҳамеша он чизро ба асос бояд гирифт, ки муносибат ба танқид нишондиҳандаи муҳими камолоти сиёсии кадрҳо, омодагии онҳо ба дигаргуниҳо, қобилияти онҳо дар боби амалӣ гардондани навсозӣ аст. Дар партия одамоне буда наметавонанд, ки аз доираи танқид берун бошанд, ҳамчунин шахсоне буда наметавонанд, ки ҳуқуқи танқид кардан надошта бошанд. Бояд ҳама гуна фактҳои буғӣ кардани танқид, ҳамчунин кӯшишҳои тӯҳматгарон, ки коркунони поквиҷдону ҳалолкорро бадном карда, қасдгирӣ мекунанд ва ба навиштани мактубҳои беимзо ва дигар усулҳои ношоиста даст мезананд, қатъиян решакан карда шаванд.

8. Пленум берун аз доираи қонун ва бар хилофи қонун вуҷуд надоштани демократияи ҳақиқиро ба назар гирифта, ба тартиб додану қабул кардани актҳои нави қонунгузор, баланд бардоштани роли судьяҳои советӣ, риояи қатъии принципи мустақилияти судҳо, қатъиян пурзӯр кардани назорати прокурорӣ, такмили кори органҳои тафтишот, тамоми роҳу воситаҳои муҳофизати манфиати Давлати Советӣ, таъмини ҳуқуқу озодиҳои гражданинҳо аҳамияти калон медиҳад. Партия он чизро ба

асос мегирад, ки демократияи социалистӣ бо худсарӣ, бемасъулиятӣ, анархия ягон умумият надорад. Вай бояд ба инсон, коллективу ҷамъият, равнақи ташаббуси меҳнаткашон, ошкор намудани неруи эҷодии сохти социалистӣ, мустаҳкам кардани қонуният ва адолат, ҷорӣ намудани муҳити солими маънавӣ дар ҷамъиятамон ба таври реалӣ хизмат кунад. Тарбияи ҳуқуқии кадрҳои роҳбарикунанда, тамоми аҳолиро пурзӯр кардан лозим.

9. Пленум зарур мешуморад, ки дар бораи собитқадамона васеъ намудани базаи социалии демократияи советӣ, иштироки фаъолонатари ҳар гражданин, ветерану ҷавонон, намояндагони тамоми табақаҳои аҳолӣ дар амалӣ гардондани навсозӣ, дар ҳаёти давлатию ҷамъиятӣ ғамхорӣ карда шавад.

Ба он кӯшидан лозим аст, ки дар тамоми соҳаҳо ҳамроҳи кадрҳои озмудашудаи наслҳои калонсол коркунони ҷавони умедбахш меҳнат кунанд, таҷриба андӯзанд, обутоб ёбанд ва ба вазифаҳо ҷасурона пешбарӣ карда шаванд.

Ташкилотҳои партиявӣ вазифадоранд, ки ба ин процесси табиӣ оқилона сарварӣ кунанд ва онро шарти ҳатмии таъмини идомати роҳбарӣ, роҳи сиёсии мо, воситаи рафъи кӯҳнапарастию карахтӣ шуморанд. Муҳим аст, ки зимни ба ҷавонон бовар кардан, мустақилияти онҳо дар ташкили меҳнат, таҳсил, маишат, истироҳат бо расондани ёрӣ ва танқиди рафиқонаи хатоҳо омезиш ёбад. Қори тайёр кардани резерви боэътимоди кадрҳоро барои пешбарӣ комилан беҳтар бояд кард.

Ба органҳои партиявию советӣ, касабавию комсомолӣ, ба кори роҳбарӣ коргарону колхозчиёни сазоворро бештар тавсия намудан лозим аст. Ба таҳсили онҳо дар мактабҳои олӣ ва техникумҳо бо ҳар роҳ кӯмак бояд расонд. Аз байни онҳо бо камоли диққат роҳбарони ояндаро хоста гирифта, тарбият бояд кард. Ба вазифаҳои масъулиятнок ташкилотчиёни хубро аз ҷумлаи рафиқони бепартиявӣ фаъолонатар пешбарӣ кардан лозим аст. Пленум принципан муҳим мешуморад, ки ба вазифаҳои роҳбарикунандаи тамоми зинаҳои идоракунӣ ва тамоми соҳаҳои фаъолияти ҳаётии ҷамъият занон пешбарӣ карда шаванд.

10. Пленуми КМ диққатро ба зарурати дар кори байни кадрҳо қатъиян ва собитқадамона амалӣ гардондани талабҳои сиёсати миллии ленинӣ, ҳамаҷониба ба ҳисоб гирифтани процессҳои интернационалонаи равнақёбандаи ҳаёти хоҷагию ҷамъиятии мамлакат ҷалб мекунад. Дар тамоми коре, ки ба инкишофи муносибатҳои миллӣ дахл дорад, бағоят ҳушьёрию эҳтиёткорӣ ва дурандешӣ, принципнокии партиявӣ зоҳир намудан, дар бораи мустаҳкам кардани дӯстию бародарии халқҳои мамлакатамон ғамхорӣ кардан, ҳодисаҳои манфии ин соҳаро қатъӣ решакан кардан, ба ҳама гуна зуҳуроти миллатчигӣ ва шовинизм, сионизм ва антисемитизм, маҳалчигӣ, туфайлихӯрӣ, маҳдудияти миллӣ ва мағрурӣ зарбаи оштинопазир додан, ба онҳо интернационализми собитқадамонаи озмудашударо муқобил гузоштан лозим аст.

Намояндагии дахлдори тамоми миллату халқиятҳои мамлакатро дар органҳои партиявию давлатӣ, хоҷагӣ, ташкилотҳои ҷамъиятӣ таъмин намуда, ба он ноил бояд шуд, ки ҳайати кадрҳои роҳбарикунанда структураи миллии аҳолиро пурратар инъикос кунад. Ба мақсади аз ҷиҳати интернационалӣ ҳамаҷониба обутоб додани кадрҳо, дар онҳо ҳосил кардани таҷрибаи кори партиявию давлатӣ мубодилаи кадрҳоро дар байни республикаю минтақаҳо, дар байни органҳои маҳаллию марказӣ вусъат додан зарур аст.

## III.

1. Пленум тадбирҳоеро маъқул мешуморад, ки Бюрои Сиёсӣ ва Котиботи КМ КПСС дар роҳи рафъи оқибати дар гузашта вайрон кардани принципҳои партиявӣ ва каҷравиҳои сиёсати оид ба кадрҳо андешида-

анд. Ба кори роҳбарикунанда омадани қувваҳои нав, иваз кардани роҳбароне, ки аз ӯҳдаи иҷрои вазифаҳои нав баромада натавонистаанд ва бо рафтори ношоистаашон обрӯи худро резондаанд, ҷузъи зарурию бевосита ва омили муҳими навсозӣ гардиданд.

Дар асоси қарорҳои съезди XXVII КПСС сиёсати оид ба кадрҳоро ҷиддан нав бояд кард. Онро ҳаққонӣ сиёсати ҳозиразамон гардонда, бо самтҳои асосии мубориза барои тезондани тараққиёти социалию иқтисодӣ бевосита алоқаманд гардонда, суботкорона ҷидду ҷаҳд бояд намуд, ки ба ҳар звенои кори партиявию давлатӣ, хоҷагию ҷамъиятӣ одамони ба партия ва халқ содиқ, навоварони ҳақиқӣ, одамоне сарварӣ кунанд, ки зарурати дигаргуниҳои сифатии ҷамъиятамонро ҳамаҷониба дарк менамоянд ва беғайратию бефаъолиятӣ ва кӯҳнапарастиро решакан намуда, сиёсати партияро эҷодкорона давом дода метавонанд.

Комитети Марказии КПСС дар асоси таҳлили ҳамаҷонибаи сабақҳои гузашта принципан муҳим мешуморад:

мувофиқи фаҳмиши ленинии сиёсати оид ба кадрҳо аз КМ КПСС ва ҳукумат гирифта, дар тамоми зинаҳо масъалаҳои муҳими оид ба кадрҳо сари вақт ҳал карда, ҳайати кадрҳои роҳбарикунанда бо қувваҳои нав мунтазам пурра карда шаванд, то ки процесси таҷаддуд қатъ наёбад, идомат халалдор нашавад;

таълими назариявии марксистӣ-ленинӣ, обутоби идеявию маънавии кадрҳо пурзӯр карда, онҳо бояд дар рӯҳи маданияти олии сиёсии маънавӣ ба камол расонда шаванд, бояд моҳияти сиёсати партияро барои тезондани тараққиёт ҳамаҷониба дарк намоянд ва дар ҳар соҳа мақсадҳои программавиро бо кори доимии ташкилотчигӣ, хоҷагӣ ва тарбиявӣ ҳамаҷониба алоқаманд карда тавонанд, зуҳуроти муносибати технократиро дар фаъолияти комитетҳои партиявӣ, дар хоста гирифтани кадрҳо устуворона бартараф намоянд; нисбат ба кадрҳо ҳангоми хоста гирифтан бомулоҳизаю принципнок бояд буд. Дар тамоми мавридҳо ҳатман ба манфиати кор ҷидду ҷаҳд бояд кард. Дар ин соҳа ҳам ба беҳаракатӣ, ҳам ба беасос ва шитобкорона иваз кардани коркунон, ба маъмуриятчигӣ, субъективизм, тоқатнопазирӣ нисбат ба тафаккуру ташаббуси мустақилона роҳ додан мумкин нест;

масъулияти кадрҳо нисбат ба кор пайваста зиёд, дар ҳама ҷо вазъияти сарталабии тарафайн, интизому муташаккилии қавӣ муҳайё ва беинтизомӣ қатъиян решакан карда шавад. Ғамхории ҳақиқӣ дар бораи кадрҳо бо нармдилӣ ва бахшидани гуноҳ, эҳсон ва хушомадгӯӣ ягон умумияте надорад;

принципи централизми демократӣ дар сиёсати оид ба кадрҳо қатъӣ риоя ва инкишоф дода шавад, заминаи зарурии сиёсию ҳуқуқӣ барпо карда шавад, ки органҳои интихобии партия ва давлат, ташкилотҳои касабавию комсомолӣ ва дигар ташкилотҳои ҷамъиятӣ ҳуқуқҳояшонро пурра истифода баранд, ба органҳои иҷроия, ба кори аппарат пурсамар назорат кунанд;

дар органҳои интихобӣ муҳитеро муҳайё бояд кард, ки дар он коллективият, баробарии ҳақиқӣ ҳукмфармо бошад, масъалаҳо озодона ва ба таври принципӣ муҳокима гарданд. Мартабаи роҳбар чи хеле, ки бошад, он роҳбарро назар ба дигар аъзоёни органи интихобӣ авлотар нагузошта, фақат масъулияти олии ӯро барои риояи қатъии нормаю принципҳои партиявӣ таъкид мекунад;

тадбирҳои амалии комилан беҳтар намудани фаъолияти органҳои назорати партиявию давлатӣ ва ҷамъиятӣ амалӣ гардонда, таъсири онҳо ба мустаҳкам шудани интизом, решакан кардани ҳама гуна вайронкунӣ ва суиистеъмол пурзӯр карда, кори аппарат бештар бонизом гардонда шавад.

2. Пленуми КМ таъкид мекунад, ки муносибат ба навсозӣ вазифаҳои

тезондани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат, кори иҷрои онҳо меъёри ҳалкунандаи баҳо ба кори кадрҳо, мавқеи сиёсӣ ва граждании онҳо мебошанд. Партия коркунонеро пешбарӣ карда тарафдорӣ менамояд, ки на фақат роҳи навсозиро дастгирӣ мекунанд, балки ба процесси таҷаддуд фаъолонаю эҷодкорона ҳамроҳ шудаанд, тамоми қувваашонро ба кори умумӣ мебахшанд, ба муваффақият соҳиб шуда метавонанд. Касе, ки вазъияти соҳаашро беҳтар карда наметавонад, ба дигаргуниҳо эътибор намедиҳад, ба услубу одатҳои кӯҳна часпида мегирад, ҳуқуқ надорад, ки ба вазифаи роҳбарикунанда соҳиб шавад.

3. Процесси навсозӣ бо мустаҳкам кардани заминаи маънавии ҷамъияти социалистӣ, тарзи советии зиндагӣ бевосита алоқаманд аст. Эътиқоди ҳамаҷонибаи идеявӣ, масъулияти олии сиёсию маънавӣ нисбат ба тақдири мамлакат, риояи ҳатмии этикаи ленинии большевизм — аз тамоми кадрҳои мо имрӯз чунин сифатҳо қатъиян талаб карда мешавад. Онҳо бояд намунаи матонати идеявӣ, риояи ҳатмии интизоми партиявию давлатӣ, садоқат ба қавл, поквиҷдонӣ, бошарафӣ, устуворӣ, хоксорӣ, тоқатнопазирӣ нисбат ба ҳама гуна ҳодисаҳои дур рафтан аз нормаҳои ахлоқи социалистӣ бошанд.

Аз мунофиқон, шӯҳратпарастон, замонасозон, аз онҳое, ки ба шаъни номи аъзои партия, роҳбари советӣ бо пулпарастӣ, сарватғундорӣ, бадмастӣ, бадахлоқӣ иснод меоранд, қатъиян халос шудан зарур аст. Бар зидди протекционизм, ҷӯрабозию ошнобозӣ, аз рӯи аломатҳои ҳамшаҳрчигӣ ва садоқати шахсӣ пешбарӣ кардани коркунон мубориза қатъӣ бурда шавад. Онҳоеро аз рӯи устави партия ва қонунҳои советӣ қатъиян маҳкум бояд кард, ки авбошон, торочгарон, порахӯронро пуштибонӣ карданӣ мешаванд. Онҳоеро, ки принципҳои моро қасдан ба эътибор намегиранд, ошкор карда, дар назди умум маҳкум кардан лозим аст. Ғамхорӣ дар бораи симои покизаю бошарафи роҳбар вазифаи якумдараҷаи ҳар ташкилоти партиявӣ мебошад.

Пленум комитетҳои партиявӣ, ташкилотҳои ибтидоии партиявиро вазифадор мекунад, ки ба ҳама гуна кӯшишҳое, ки аз тарафи касе барнаояд, аз ҷавобгарӣ дур кардани роҳбароне, ки корро дӯлоб кардаанд ва ё обрӯяшонро резондаанд, қатъӣ мубориза баранд. Дар ҳама ҷо ба чунин амалия, ки масъалаҳои рафтори коркунони роҳбарикунандаро муҳокима мекунанд, аз сабабҳои ҳақиқии аз вазифааш озод кардани ин ё он шахси масъулиятнок ҳарф намезананд, хотима гузоштан лозим. Чунин нуктаи Устави КПСС-ро ҳатман бояд риоя кард, ки коммунист барои рафтораш пеш аз ҳама дар назди ташкилоти ибтидоии партиявии худ ҷавоб медиҳад. Дар партия ва давлат қонун барои ҳама яктост ва интизом барои ҳама яктост.

4. Вусъат додани навсозӣ, пеш аз ҳама тағьир додани услуби кори худи партия, кадрҳои он дар тамоми дараҷаҳо — аз Комитети Марказӣ сар карда, то ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, собитқадамона дар тамоми звеноҳо амалӣ гардондани принципҳои ленинӣ ва нормаҳои ҳаёти партиявӣ аст. Комитети Марказӣ моҳият ва вазифаи асосии сиёсати ҳозираи оид ба кадрҳоро дар ҳамин мебинад.

Он чизро ба асос бояд гирифт, ки ҳоло роли раҳнамою мутобиққунандаи партия, комитетҳои он бояд дар он зоҳир гардад, ки ба кадрҳои тамоми соҳаҳо ёрӣ расонда, вазифаҳои ҳозира дарк намуда, аз коркунон қатъӣ талаб карда шавад. Аз вазифаҳои идоракуние, ки хоси органҳои партиявӣ нестанд, аз кӯшиши ба ҷои дигарон ҳал кардани масъалаҳо, ба ҷо овардани кори органҳои советӣ, ташкилотҳои хоҷагию ҷамъиятӣ қатъиян даст бояд кашид. Ба тағьир додани услуби кори комитетҳои партиявии райну шаҳрҳо, ки алоқаи партияро бо звеноҳои ибтидоии он, коллективҳои меҳнатӣ бевосита амалӣ мегардонанд, диққати махсус додан лозим.

Суботкорона ҷидду ҷаҳд бояд кард, ки ҳар комитети партиявӣ чун органи роҳбарии сиёсӣ генератор ва тарғиботчии ҳақиқии идеяҳои нав, ташкилотчии ҳамкории тамоми қувваҳо гардад, онҳоро дуруст ҷойгир намуда, оқибати қарорҳои қабулшавандаро пешбинӣ кунад ва ба назар гирифта тавонад. Бояд ғамхорӣ дар ҳаққи одам, шароити меҳнат, маишат ва истироҳати вай, ташаккули шуури одамон дар маркази диққати комитетҳои партиявӣ бошад. Услуби роҳбарии партиявиро ба кори фаъоли омма, ташкили иҷрои амалии қарорҳои қабулшаванда ва планҳои пешбинишаванда, дастгирии ташаббуси халқ ва тақдир намудани ҷустуҷӯи навоварона амалӣ гардонда шаванд.

Ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, ки дар онҳо сиёсати партия бо саъю кӯшиши миллионҳо нафар коммунистон пайваста бо ҳаёти ҳаррӯза ва кору бори меҳнаткашон амалӣ мегардад, звенои асосии мубориза барои навсозӣ, барои суръатфизоӣ мебошанд. Аз ҷиҳати ташкилӣ ва идеявию сиёсӣ мустаҳкам намудани ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, баланд бардоштани қобилияти ҷанговарона ва ривоҷи фаъолияти онҳо вазифаи муҳимтарини комитетҳои районӣ, шаҳрӣ, округӣ, вилоятӣ, кишварии партия, КМ партияҳои коммунистии республикаҳои иттифоқӣ мебошад.

Коркунони партиявиро дар рӯҳи муносибати сиёсӣ ва давлатӣ ба кор, маҳорати кор кардан дар шароити демократияи ривоҷёбанда, фаъолияти вусъатёбандаи ҷамъиятии меҳнатии одамон, бовар кунондан ва аз паси худ бурдан, дар рӯҳи оштинопазирӣ нисбат ба зуҳуроти кӯҳнапарастӣ, бюрократизм, маҳалчигӣ, авло донистани манфиати идоравӣ тарбия кардан лозим аст. Пленум тадбирҳоеро, ки Бюрои Сиёсӣ дар бобати навсозии комплексии системаи маорифи партиявию сиёсӣ, мустаҳкам намудани алоқаи он бо ҳаёт, бо вазифаҳои имрӯза андешидааст, маъқул ёфта, комитетҳои партиявиро вазифадор мекунад, ки ба ташкилотҳои партиявӣ, воситаҳои пропаганда ёрии амалиро пурзӯр намоянд, ташкили таълим додан ва воқиф гардондани фаъолони поёнии партиявиро, ки дар байни омма кор мекунанд, беҳтар созанд.

5. Пленум масъулияти бузурги кадрҳои соҳаи иқтисодиётро барои татбиқи роҳи стратегии партия ба тезонидани тараққиёти социалию иқтисодӣ ба назар гирифта, диққатро ба зарурати пешбарӣ ва тарбия намудани роҳбарони ҳақиқатан кордону ташаббускори корхонаҳо ва иттиҳодияҳо ҷалб менамояд, ки бо одамон кор карда метавонанд ва дар шароити нави хоҷагидорӣ ба таъмини расидан ба марраҳои пешқадами прогресси илму техника, ба куллӣ беҳтар намудани сифати маҳсулот ва самараи зиёди истеҳсолот қодиранд. Ба онҳо барои зудтар азхуд намудани усулҳои иқтисодии роҳбарӣ кӯмак кардан лозим аст, ки ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худпултаъминкунӣ, мустақилияти пурра ва баланд бардоштани масъулият барои натиҷаи кори иттиҳодияю корхонаҳо ва муносибати нав ба фаъолияти иқтисодии берунӣ асос ёфтаанд. Ҷорӣ намудани қабули давлатии маҳсулот кори дорои аҳамияти бузург аст.

Комитети Марказии КПСС ба фаъолона ҷалб намудани синфи коргар, деҳқонони колхозӣ, интеллигенция ва ҳамаи меҳнаткашон ба навсозӣ, ба мубориза барои суръатфизоӣ, дар ҳамаи соҳаҳои ҷамъиятамон ҷорӣ намудани интизоми олӣ ва покизагии ахлоқ аҳамияти принципӣ медиҳад. Зарурияти онро ба назар мегирад, ки дар шароити навсозӣ дар ҳар участкаи кор аз ҳамаи меҳнаткашон талаб карда мешавад, ки барои кори супурдашуда масъулияти олӣ нишон дода, маҳорати касбӣ ва маданияти меҳнатро доимо баланд бардошта, техника ва технологияи пешқадами имрӯзаро азхуд намуда, ташаббускору эҷодкор бошанд.

6. Пленум дар хоҷагии халқ хеле баланд бардоштани сифат ва зиёд кардани фоидаи эҷодии неруи интеллектуалӣ ва кадрҳо, беҳтар тайёр намудан ва истифода бурдани мутахассисон, навсозии кори мактаби олӣ ва миёнаи махсус, тадриҷан ба амал баровардани ислоҳоти маълумоти умумӣ ва касбҳои техникӣ, дар мамлакат ба амал овардани сис-

темаи ягонаи таҳсили муттасилро вазифаи муҳимтарин мешуморад. Ба масъалаи бо кадрҳо дар навбати аввал таъмин кардани соҳаҳои хоҷагии халқ, ки босуръат тараққӣ дода мешаванд, корхонаҳои нав, ба тайёр кардани мутахассисону коргароне, ки истеҳсолу истифодаи техникаи навро азхуд менамоянд, диққати махсус додан лозим аст.

7. Азбаски тараққиёти босуръати техника ва технология босуръат пурра гардондани маҷмӯи ғояҳои асосии илмӣ ва ихтирооти амалӣ, ба эҳтиёҷоти хоҷагии халқ бештар диққати додани илмро талаб мекунад, Пленум басо муҳим мешуморад, ки маҳсули кадрҳои илми академӣ, соҳавӣ ва мактабҳои олӣ дар иҷрои вазифаҳои интенсификацияи ҳамаҷонибаи истеҳсолот, зиёд намудани самараи иқтисодиёт афзун гардонда, интеграцияи илм бо истеҳсолот пурзӯр карда шавад. Ба кори иттиҳодияҳои илмию истеҳсолӣ ва комплексҳои илмию техникии байнисоҳавӣ бештар диққат дода шавад. Барои такмили тайёр намудани кадрҳои илмӣ, бо ҷавонони қобилиятнок пурра гардондани ҳайати онҳо, ба амал овардани шароити кори самарабахши олимон, бо техника бештар таъмин кардани илм, мустаҳкам кардани базаи таҷрибавии он чораҳои таъхирнопазир дида шаванд.

8. Бояд бо назардошти талаботи имрӯза навсозии структура, услуб ва шаклу усулҳои кори органҳои планкашӣ, молиявӣ ва органҳои дигари умумииқтисодӣ, ҳамаи вазорату идораҳо тезонида, вазифаҳои онҳо дақиқтар муайян карда, ба онҳо кӯмак карда шавад, ки аз васояти ҳар чизи майда-чуйда ва дахолат ба фаъолияти оперативии иттиҳодия ва корхонаҳо даст кашида, диққатро ба масъалаҳои калони ояндадори тараққиёти соҳаҳои хоҷагии халқ, тезонидани прогресси илму техника, такмили механизми хоҷагӣ, таълиму такмили ихтисоси кадрҳо ҷалб намоянд.

9. Пленум пурзӯр кардани тамоюли социалиро дар фаъолияти кадрҳои роҳбарикунанда, дар рӯҳи муносибат ба проблемаҳои социалӣ ҳамчун кори муҳимтарини сиёсӣ тарбия намудани онҳоро принципан муҳим мешуморад.

Маҳорати дуруст ҳал намудани масъалаҳои социалӣ, ба амал овардани шароити мусоиди меҳнати сермаҳсули одамон, зиндагӣ ва маишати онҳо, дар коллективҳо ба амал овардани вазъияти ҷустуҷӯи эҷодӣ меъёри ҳатмии камолоти сиёсию амалии ҳар роҳбар мебошад.

Ба фаъолияти кадрҳое, ки дар ҳамаи соҳаҳои қонеъ гардондани эҳтиёҷоти ҳаррӯзаи одамон, ҳалли масъалаҳои доир ба манфиати асосии гражданинҳо машғуланд, диққати доимӣ дода шавад. Дар ин ҷо ташкили хуби кор махсусан муҳим ва зуҳуроти дағалӣ, бераҳмӣ ва бепарвоӣ нисбат ба одам тоқатфарсост.

10. Партия дар кори навсозӣ ба кадрҳои советӣ, касабавӣ, комсомолӣ такья мекунад. Пленум тадбирҳои Бюрои Сиёсии КМ КПСС, Президиуми Совети Олии СССР ва Совети Вазирони СССР-ро, ки мақсад аз онҳо баланд бардоштани роль ва зиёд кардани масъулияти Советҳои депутатҳои халқӣ барои тезонидани тараққиёти социалию иқтисодист, маъқул ёфта, ба он аҳамияти калон медиҳад, ки асосҳои демократии фаъолияти Советҳо ва органҳои иҷроияи онҳо ривоҷ ёбанд, то ки онҳо ваколатҳояшонро пурраю самарабахштар истифода баранд. Дараҷаи кори гурӯҳҳои партиявиро дар Советҳо баланд бардоштан ва таъсири онҳоро ба фаъолияти органҳои советӣ зиёд кардан лозим аст.

Кадрҳои касабавӣ дар шароити ҳозира дар ҳалли масъалаҳои конкретии истеҳсолию социалӣ, ривоҷи мусобиқа, мустаҳкам намудани интизоми меҳнатӣ ва истеҳсолӣ, тарбияи одамон бояд мавқеи бештар фаъолро ишғол намоянд. Коммунистоне, ки дар иттифоқи касаба кор мекунанд, ба он бояд муваффақ шаванд, ки ба кори касабавӣ одамони обрӯманд, ҳаётро медонистагӣ, барои ташкили кори конкретӣ қодир интихоб шаванд ва манфиати одами меҳнаткаш ва коллективро ҳамеша дастгирӣ карда тавонанд.

Ташкилотҳои партиявӣ вазифадоранд, ки ҳар рӯз ва ба таври конкрет ба ташкилотҳои комсомолӣ роҳбарӣ карда, ба оҳанги пандомӯзӣ, маъмуриятчигӣ роҳ надиҳанд, ташаббуси комсомолро ҳамаҷониба ривоҷ диҳанд, барои ба дараҷаи баланд ташкил намудани кори тарбиявии байни ҷавонон кӯмак кунанд, ба талаботи он зуд ҷавоб диҳанд, пешсафони ташаббусҳои муфид дар меҳнат, таҳсил, дар истироҳат бошанд.

11. Пленум тадбирҳоеро, ки Бюрои Сиёсии КМ барои баланд бардоштани обрӯи коркунони суд, прокуратура, адлия ва милиция, арбитражи давлатӣ, нотариат, ҳазорҳо нафар иштироккунандагони ихтиёрии ҳифзи тартиботи ҷамъиятӣ, зиёд намудани самараи фаъолияти онҳо меандешад, дастгирӣ мекунад. Дар айни замон дастгирии партия кадрҳои органҳои муҳофизаи қонуну тартиботро вазифадор мекунад, ки барои навсозии куллии фаъолияташон дар роҳи муҳофизати манфиати ҷамъият ва давлати социалистӣ, ҳуқуқҳои қонунии гражданинҳои советӣ боз ҳам устуворонатар мубориза баранд. Кори байни кадрҳои органҳои муҳофизи қонуну тартиботро ҷиддан беҳтар намудан, ба онҳо маҳорати дар шароити ривоҷи демократия ва ошкорбаёнӣ амал карданро ёд додан ва хотирнишон сохтан лозим аст, ки онҳое, ки ба кори қонуну тартибот хизмат менамоянд, бояд худашон дар назди қонун, дар назди партия, дар назди халқ беҳад пок бошанд.

12. Пленум ба навсозии кори идораҳои сиёсати берунӣ, бо коркунон мустаҳкам намудани онҳо аҳамияти калон медиҳад, ки роҳи партияро дар соҳаи сиёсати байналхалқӣ эҷодкорона ва собитқадамона пеш гирифта метавонанд.

13. Вазъияти ҳозираи мураккаби байналхалқӣ, кӯшиши доираҳои ҷангҷӯи империалистони ШМА, ки мувозанати ҳарбии стратегиро вайрон карданӣ ва бартарии ядроӣ ба даст оварданианд, зудтар зиёд кардани неруи иқтисодӣ, ҳамаҷониба мустаҳкам намудани имкониятҳои мудофиавии мамлакати мо, ба дараҷаи зарурӣ нигоҳ доштани қобилияти мудофиавии мамлакат, малакаи олӣ ва тайёрии ҷангии Қувваҳои Мусаллаҳ, ҳушьёрии доимиро талаб мекунад. Комитети Марказии КПСС ба фаъолияти кадрҳои ҳарбӣ, ҷанговарони Армияи Советӣ ва Флоти Ҳарбии Баҳрӣ, ки меҳнати осоиштаи халқ, бехатарии Ватанро боэътимод ҳифз намуда, вазифаи интернационалиро бо сарбаландӣ иҷро мекунанд, баҳои баланд медиҳад. Масъулияти командирон, коркунони сиёсӣ, ҳамаи ҳайати офицерон, ташкилотҳои партиявии армия ва флотро барои ба дараҷаи баланд нигоҳ доштани интизоми ҳарбӣ, тарбияи идеявию ахлоқии ҷанговарон, тайёрии ҷангию сиёсии онҳо минбаъд ҳам баланд бардоштан, дар бораи шароити зиндагии хизматчиёни ҳарбӣ ва оилаи онҳо доимо ғамхорӣ кардан лозим аст.

14. Ба зиммаи коркунони идеологӣ, ки бояд идеяҳо, сиёсати партияро дар байни омма паҳн карда, онҳоро бо дарк намудани зарурати таърихии навсозӣ мусаллаҳ намуда, ба ҳар одам барои пайдо намудани мавқеи худ дар муборизаи умумихалқӣ барои суръатфизоӣ кӯмак кунад, вазифаҳои масъулиятноке гузошта мешавад. Бояд кадрҳои роҳбарикунанда, фаъолони партия, ҳамаи коммунистон ҳар рӯз ба кори тарбиявӣ машғул шаванд. Участкаҳои идеологиро ба зиммаи одамоне гузоштан лозим аст, ки аз ҷиҳати назариявӣ ва касбӣ тайёр буда, набзи замонро пурра ҳис карда, ба эҷодкорӣ, бо татбиқи амалии навсозӣ зич алоқаманд намудани кори идеологӣ ва тарбиявӣ қодиранд.

Пленум таъкид менамояд, ки матбуот, телевизион, радио ба иҷрои вазифаҳои ҷамъияти мо, ба мустаҳкам шудани ошкорбаёнӣ, вазъияти солиму танқиди фаъолона ёрӣ мерасонанд. Оштинопазирӣ нисбат ба ҳодисаҳои манфӣ ва ошкор намудани таҷрибаи навсозӣ, қадр кардани меҳнати поквиҷдонона ва сермаҳсул вазифаҳои якуминдараҷа ва ба ҳам алоқаманди воситаҳои ахбороти оммавӣ мебошанд. Талабҳои зерини умумие, ки партия ба назди кадрҳо мегузорад: идеянокӣ, профессиона-

лизм, ҳисси масъулият, принципнокӣ ва масъулияти олӣ барои дурусту аниқ будани фактҳое, ки ба ҳукми аҳли ҷамъият гузошта мешаванд, барои муносибати партиявӣ ба танқид ба коркунони матбуот, телевизион, радиошунавонӣ пурра дахл доранд.

15. Марҳалаи нави дигаргунсозиҳои ҷамъиятӣ ба назди аҳли адаб ва ҳамаи коркунони соҳаи маданият вазифаҳои масъулиятнок мегузорад. Вазифаи онҳо иборат аз он аст, ки ҳаёти маънавии ҷамъиятро ғанӣ гардонанд, ба ташаккули идеявию ахлоқии аҳли меҳнат кӯмак кунанд, асарҳои пурмазмуну ҳақиқатнигорона офаранд, ки воқеияти моро бо тамоми гуногунию мӯҳташамиаш инъикос намоянд, ба муқобили таҷовузи идеявию маданиии империализм, ки асарҳои қалбакии ба гуманизм бегонаро зӯран ба халқи мо ва пеш аз ҳама ба ҷавонон бор кунонданианд, мубориэаи қатъӣ баранд.

ҚМ партияҳои коммунистии республикаҳои иттифоқӣ, комитетҳои кишварию вилоятии партия, органҳои дахлдори давлатӣ, правления ва ташкилотҳои партиявии иттифоқҳои эҷодӣ, муассисаҳои маданият вазифадоранд, ки ба соҳибистеъдод бо камоли кордонӣ ва эҳтиром ва дар айни замон ба процесси бадеӣ бо принципнокии партиявӣ ёрӣ расонда, ба такмили шаклҳои демократизм ва фаъолияти ҷамъиятӣ дар сохтмони маданӣ кӯмак карда, танқиду худтанқидкуниро дар коллективҳои эҷодӣ ривоҷ диҳанд. Ба баланд бардоштани роли танқиди адабӣ, обутоби идеявӣ ва тарбияи ҷавонони эҷодкор, дарьёфт намудани қобилияту истеъдоди онҳо диққати махсус диҳанд. Дар роҳбарӣ ба эҷодиёти бадеӣ дахолати бесалоҳият ба процессҳои эҷодӣ, ҳусни таваҷҷӯҳ ва бадбинӣ, бо қарорҳои маъмурӣ иваз кардани усулҳои таъсири идеявӣ норавост.

16. Пленум ба Бюрои Сиёсии ҚМ супориш медиҳад, ки бо назардошти таклифҳои аъзоёни Комитети Марказӣ барои такмили ташкили кори байни кадрҳо дар аппарати Комитети Марказии КПСС ва органҳои маҳаллии партиявӣ, ривоҷи ҳалли назариявию методологии проблемаҳои сиёсати имрӯзаи оид ба кадрҳо чораҳои конкретӣ бинад. Бояд кори умури кадрҳо дар вазорату идораҳо, дар корхонаҳо, муассисаҳо ва ташкилотҳо ба куллӣ беҳтар карда шавад.

ҚМ КПСС ба комитетҳои партиявӣ, органҳои советӣ, вазорату идораҳо, ВЦСПС, ҚМ ВЛҚСМ, органҳои роҳбарикунандаи ташкилотҳои дигари ҷамъиятӣ тавсия мекунад, ки барои беҳтар шудани кори байни кадрҳо дар партави дастурҳои съезди XXVII партия ва қарори мазкур чораҳои амалӣ бинанд.

* * *

Пленуми Комитети Марказии КПСС боварии қатъӣ изҳор менамояд, ки дигаргунсозиҳои соҳаи иқтисодӣ, социалӣ ва маънавии ҷамъияти советӣ ривоҷу вусъат меёбанд. Сиёсати дохилию берунии ленинии партияро самимона дастгирӣ кардани коммунистон ва ҳамаи халқи советӣ, навсозии оғозьёфта, вусъати ҳаракати ватандӯстона барои бомуваффақият иҷро намудани планҳои панҷсолаи дувоздаҳум, барои сазовор истиқбол гирифтани 70-солагии Октябри Қабир гарави ҳамии мебошанд.

Муваффақиятҳои соли якуми панҷсоларо на фақат афзун намудан, балки минбаъд пеш рафтан, омилҳои дарозмуддати тараққиёти иқтисодиётро пурратар ба кор бурдан, дар ҳамаи соҳаҳо ба пешравиҳои мусбат муваффақ шудан лозим аст. Сафарбар намудани табақаҳои васеътарини меҳнаткашон, ба истифодаи имкониятҳои бепоёни социализм, ба татбиқи роҳи навсозӣ ва суръатфизоӣ равона кардани ташаббусу ғайрати онҳо — чунин аст имрӯз миссияи сиёсии Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ.

# ХАБАРИ ИНФОРМАЦИОНӢ

## ДАР БОРАИ ПЛЕНУМИ КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН

17 январь дар Душанбе пленуми панҷуми навбатии КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон барпо гардид.

Дар кори пленум котибони якуми комитетҳои шаҳрию районии партия, раисони комиҷроияҳои Советҳои шаҳрию районии депутатҳои халқӣ, роҳбарон ва котибони ташкилотҳои партиявии вазоратҳо, идораҳо, корхонаҳои калони саноатӣ, ташкилотҳои бинокорӣ, колхозу совхозҳо, ки ба ҳайати КМ дохил нестанд, коркунони масъули аппаратҳои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, Президиуми Совети Олӣ ва Совети Вазирони РСС Тоҷикистон, Госплан, Совети республикавии иттифоқҳои касабаи Тоҷикистон, КМ ЛКСМ Тоҷикистон, раисони комитетҳои республикавии иттифоқҳои касаба, мутахассисоне, ки ба масъалаҳои ресурсҳои меҳнатӣ машғуланд, намояндагони органҳои воситаҳои ахбороти оммавӣ ва пропаганда иштирок доштанд.

Пленуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон масъалаҳои зеринро муҳокима намуд:

1. Дар бораи ҳолат ва чораҳои ба куллӣ беҳтар истифода бурдани ресурсҳои меҳнатии республика дар асоси қарорҳои съезди XXVII КПСС.

2. Дар бораи маърӯзаи информационӣ «Дар бораи кори КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон дар давраи баъди съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон».

Аз рӯи масъалаи якуми рӯзномаи пленум Раиси Совети Вазирони РСС Тоҷикистон И. Ҳ. Ҳаёев маърӯза кард.

Дар муҳокимаи маърӯза рафиқони зерин иштирок намуданд: Ш. Қаландаров — вазири саноати сабуки РСС Тоҷикистон, Р. З. Мирзоев — котиби якуми комитети партиявии райони Данғара, А. Т. Қосимова — раиси Совети республикавии занон, котиби Президиуми Совети Олии РСС Тоҷикистон, М. Ҳусейнов — пармачии комбинати маъдантозакунии Анзоб, К. М. Маҳмудова — раиси штатии комитети касабавии колхози ба номи Куйбышеви райони Мастчоҳ, Р. Қ. Олимов — котиби якуми КМ ЛКСМ Тоҷикистон, А. Қосимов — котиби якуми комитети партиявии вилояти Қӯрғонтеппа, С. Шарифов — котиби якуми комитети партиявии райони Зафаробод, Б. Қ. Қодиров — чӯпони совхози ба номи Ҳасани райони Ленин, Ю. Ф. Поносов — котиби дуюми комитети партиявии вилояти Бадахшони Кӯҳӣ, Ю. А. Шокаримов — раиси Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба меҳнат, Р. Қ. Раҳимов — директори Институти иқтисодиёти Академияи фанҳои республика, доктори илми иқтисодӣ.

Дар пленум котиби дуюми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон П. К. Лучинский нутқ кард.

Пленуми КМ аз рӯи масъалаи муҳокимашуда қарори дахлдор қабул кард.

Дар пленум котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон Қ. М. Маҳкамов «Дар бораи кори КМ Партияи Коммунистии Тоҷикис-

тон дар давраи баъди съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон» маърӯзаи информационӣ кард.

Дар муҳокимаи маърӯзаи информационӣ рафиқони зерин иштирок намуданд: Н. Г. Савченков — сардори Управленияи сохтмони «Роғунгэсстрой», М. С. Осимов — президенти Академияи фанҳои республика, М. С. Табаров — котиби якуми комитети партиявии шаҳри Орҷоникидзеобод, И. Ф. Дедов — ҷонишини раиси Президиуми Совети Олии РСС Тоҷикистон, М. Миршакаров — Шоири халқии Тоҷикистон, М. Маҳмадалиев — раиси колхози ба номи Ленини райони Восеъ, Ш. М. Султонов котиби якуми комитети партиявии райони Марказӣ.

Пленум маърӯзаи информациониро маъқул ёфта, ба аъзоён ва номзадҳо ба аъзогии КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, аъзоёни Комиссияи тафтишоти Партияи Коммунистии Тоҷикистон супориш дод, ки бо ин маърӯза дар ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ баромад кунанд.

Пленум масъалаҳои ташкилиро дида баромад.

Т. М. Мирхолиқов бинобар котиби якуми комитети партиявии вилояти Ленинобод интихоб шуданаш аз вазифаи котиби КМ ва аъзои бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон озод карда шуд.

Пленум А. Б. Қароқӯловро мудири шӯъбаи хоҷагии қишлоқ ва саноати хӯроквории КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон тасдиқ намуд.

Пленум И. Я. Комиловро мудири шӯъбаи саноати КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон тасдиқ кард.

Д. Ашӯров муҳаррири журнали «Коммунисти Тоҷикистон», М. М. Муҳаббатшоев муҳаррири газетаи республикавии «Тоҷикистони советӣ» тасдиқ шуданд.

С. Ҷумъаев, Г. М. Клюкин, У. Ҳасанов, Н. Шораҳмонов барои сазовори боварии коммунистон нашуданашон аз ҳайати аъзои КМ ва М. Саидова аз ҳайати номзад ба аъзогии КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон бароварда шуданд.

Пленум Ҷ. Л. Латифов — мудири шӯъбаи пропаганда ва агитацияи КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, Д. И. Попов — вазири алоқаи республика ва М. Солеҳов — сардори бригадаи гилкорони СУ-14-и тресты «Душанбестрой»-ро аз номзадӣ ба аъзогии КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон гузаронд.

Бо ҳамин пленуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон корашро анҷом дод.

# РЕСУРСҲОИ МЕҲНАТӢ—БА ХИЗМАТИ ПАНҶСОЛА

## *Маърӯзаи Раиси Совети Вазирони РСС Тоҷикистон И. Ҳ. ҲАЁЕВ*

Сиёсати тезондани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат, ки съезди XXVII КПСС муайян кард, чунон ки маълум аст, зиёд кардани самараи истеҳсолоти ҷамъиятӣ, оқилона истифода бурдани ҳамаи ресурсҳо, ҳарчи бештар вусъат додани омили инсониро талаб мекунад. Дар қатори ин проблемаҳо проблемаи истифодаи ресурсҳои меҳнатӣ барои мо аҳамияти махсуси якумдараҷа дорад, зеро суръати афзоиши ин ресурсҳо, ки ба он асосан таваллуди дар мамлакат аз ҳама зиёд сабаб шудааст, баланд буда, аз суръати афзоиши ҷои кор хеле зиёд мебошад. Фақат солҳои панҷсолаи ёздаҳум ресурсҳои меҳнатии республика 16,9 фоиз афзуда, дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ ва таҳсил фаро гирифтани онҳо фақат 13,7 фоиз зиёд шуд. Ин зарурати қатъиян тағйир додани усулҳои ҳалли проблемаҳоеро, ки ба меҳнати фоиданоки ҷамъиятӣ ҷалб намудани қисми ба истеҳсолот ҷалбнашудаи аҳолии қобили меҳнат алоқаманданд, ба миён мегузорад.

Фаъолияти мо дар ин роҳ хеле авҷ гирифт. Пеш аз ҳама лозим омад, ки кори аз ин пеш баҷоовардаро аз нав мулоҳиза карда, онро аз нуқтаи назари худтанқидкунӣ таҳлил намуда, диққатро ба саҳву хатоҳои роҳдода ҷалб намоем. Дар ин бобат чораҳои таъҷилии навбати аввал андешида шуданд. Дар баробари ин барои оянда тартиб додани программаи тактикӣ ва стратегӣ лозим омад, ба ин мақсад комиссияи тайёр кардани таклифҳои доир ба беҳтар истифода бурдани ресурсҳои меҳнатӣ, дар соҳаи истеҳсолоти ҷамъиятӣ пурратар истифода бурдани онҳо барпо карда шуд.

Роҳҳои асосӣ ва марраҳои беҳтар намудани структураи баланси ресурсҳои меҳнатии республика дар панҷсолаи дувоздаҳум ва дар давраи то соли 2000 муайян карда, барои вазорату идораҳо, комиҷроияҳои Советҳои депутатҳои халқӣ тадбиру супоришҳои конкретӣ пешбинӣ карда шуд. Иҷрои онҳо омили муҳимтарини тезондани тараққиёти социалию иқтисодии республика, дар комплекси ягонаи хоҷагии халқи мамлакат афзудани саҳми он мегардад. Ба фикрам, пленуми ҳозираи КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон бояд маҳз аз ҳамин мавқеъ имрӯз кори беҳтар намудани истифодаи ресурсҳои меҳнатиро муҳокима кунад.

Бояд гуфт, ки вай ҳанӯз ба талаботи съезди XXVII КПСС дар бораи тезондани суръати тараққиёти социалию иқтисодӣ ва вазифаҳое, ки Комитети Марказии КПСС ба назди мо гузоштааст, пурра ҷавоб дода наметавонад. Ба мо ҳанӯз дар кори фароҳам овардани шароити мусоид барои дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ пурра бо кор банд кардани аҳолии қобили меҳнати республика тағйироти зарурӣ ба амал овардан муяссар нашудааст, зеро шӯъбаҳои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, Совети Вазирони республика, вазорату идораҳо, органҳои партиявӣ, советӣ, касабавӣ ва комсомолӣ дар маҳалҳо программаи пешбинишударо ҳанӯз

Маърӯза мухтасар чоп мешавад

ҳам аксар вақт рӯякӣ, бе кордонии зарурӣ ба амал мебароранд. Дар натиҷаи ҳамин хавфи иҷро накардани супориши ба тариқи илова дар панҷсолаи ҷорӣ ҷалб кардани 200 ҳазор нафар ресурси меҳнатии ба кор банднашуда ба миён меояд.

Вазъият умуман ташвишовар аст, вай фавран аз нав сохтан ва қатъиян баланд бардоштани дараҷаи тамоми кори ташкилотчигӣ ва идеявию тарбиявиро дар бобати пурратар ва оқилона истифода бурдани ресурсҳои меҳнатӣ, ба назар гирифтани хусусиятҳои хоси ин проблемаро дар республика талаб мекунад. Онҳо, чунон ки таҷриба, кашфиёти илмӣ, тадқиқоти олимон нишон медиҳанд, аз инҳо иборат мебошанд.

**Якум.** Маълумоти муоинаи саросари аҳолии синни қобили меҳнат, ки соли гузашта гузаронда шуд, шаҳодат медиҳад, ки 94 фоизи одамоне, ки дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ кор намекунанд, занон мебошанд. Аз шумораи умумии касоне, ки кор намекунанд, 22,9 фоизашон дар шаҳр, 77,1 фоизашон дар деҳот истиқомат доранд. Аз 234 ҳазор касе, ки дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ кор намекунад 161 ҳазор каси синни қобили меҳнат хоҳиши кор кардан доранд, ки қариб 93 фоизи он занонанд. Бинобар ин барпо намудани корхонаҳоеро бояд пеш гирифт, ки дар онҳо асосан меҳнати занон истифода бурда мешавад.

**Дуюм.** Азбаски синну соли аҳолии республика гуногун буда, қисми зиёдашон бачаҳоянд, даромади пулии ҳар сар аҳолӣ дар мамлакат аз ҳама кам мебошад. Аз ин хулоса мебарояд, ки бояд барои ҳарчи зудтар барпо намудани ҷойҳои нави кор—дар давраи аввал ҳатто ҷойҳои кори муздашон на чандон зиёд тамоми чораҳои зарурира дидан лозим аст.

**Сеюм.** Дар истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ умуман шумораи коргароне, ки ба ҳар гектар киштзор, ба ҳар сӯмина маҳсулоти умумӣ, воҳиди шартии техника рост меоянд, назар ба дараҷаи миёнаи иттифоқӣ ва нормативҳои мавҷуда хеле зиёд аст. Бинобар ин ҳозир деҳот манбаи зӯри қувваи коргарӣ мебошад, ки ба истеҳсолоти индустрӣ ҳамроҳ шуда метавонад, шумораи ресурсҳои меҳнатие, ки ба ҷойивазкунӣ эҳтиёҷманданд, бағоят зиёд мебошад. Ин барои тараққиёти саноат, сохтмон, соҳаи хизматрасонӣ захираи калони ресурсҳои меҳнатӣ мебошад. Вале ин захираи калон ҳанӯз дар амал дар ягон ҳисобу китоб ва баланс ба назар гирифта намешавад.

**Чорум.** Дар сурати ин қадар будани ресурсҳои меҳнатиамон комьёбиҳои прогресси илмию техникиро ҳамаҷониба ҷорӣ карда, дар ҳамин асос ҳосилнокии меҳнатро қатъиян зиёд намуда, афзун гардондани ставкаю маошро дар соҳаи истеҳсолот бо роҳи кам кардани шумораи коргарон таъмин намуда, дар хоҷагии қишлоқ хелҳои гуногуни шаклҳои коллективонаи ташкил ва додани ҳаққи меҳнатро ҷорӣ карда, аз ҳар воҳиди таҷҳизот, аз ҳар метри мураббаъ масоҳати истеҳсолӣ ва аз ҳар гектар замин бештар самара ба даст овардан зарур аст. Маҳз истифодаи босуръати потенциали истеҳсолӣ самти асосии ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалб кардани қисми ба кор банднабудаи аҳолии қобили меҳнат мебошад.

Дар баробари барпо намудани ҷойҳои нави кор, ки бо таҷҳизоти ҳозира ва технологияи навтарин таъминанд, пайваста масолеҳи маҳаллиро ҳарчи бештар истифода бурда, истеҳсоли маснуоти оддитаринро тараққӣ додан зарур аст, ҳамаи ин талаб менамояд, ки хусусияти конкретии демографии ҳар минтақа, яъне дар он мавҷуд будан ва перспективаҳои тараққиёти ресурсҳои меҳнатӣ ба назар гирифта шавад. Ниҳоят, ба проблемаи хоҷагиҳои шахсии ёрирасон бештар диққат додан лозим аст. Махфӣ нест, ки ҳозир дар хоҷагиҳои шахсии ёрирасон қисми зиёди озуқаворӣ, аз ҷумла бештар аз 35 фоизи гӯшт, қариб нисфи шир истеҳсол карда мешавад. Ҳамин сектор қисми зиёди сабзавоту меваро низ истеҳсол мекунад. Бинобар ин дар сектори ҷамъиятӣ истеҳсолотро босуръат тараққӣ дода, ба кам шудани ҳаҷми истеҳсол дар хоҷагиҳои шахсии гражданинҳо набояд роҳ дод.

Чунон ки мебинем, проблемаи истифодаи оқилонаи ресурсҳои меҳнатии республика серсоҳа буда, муносибати комплексиро талаб мекунад.

Бечунучаро иҷро намудани плани панҷсола шарти аввалину муҳимтарини иҷрои ин вазифаи социалию сиёсӣ мебошад. Ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалб намудани камаш 130 ҳазор кас боиси ба ин мақсад расидан мегардад. Аммо ҷамъбасти соли 1986 шаҳодат медиҳад, ки ҳарчанд тамоюли мусбат бошад ҳам, планҳо аз бисёр ҷиҳатҳои асосӣ мисли пештара ғайриқаноатбахш иҷро карда мешаванд. Саноат ба он суръату афзоиши ҳаҷми истеҳсол, ки Совети Олии РСС Тоҷикистон тасдиқ кардааст, нарасид, ҳосилнокии меҳнат 0,6 фоиз афзуду халос. Миқдори маҳсулоте, ки аз ҳисоби афзоиши ҳосилнокии меҳнат ба даст омад, фақат 22 фоиз аст. Супориши аз рӯи шартнома фиристодани мол иҷро нашуд. Программаи ба истифода додани фондҳои асосӣ, манзил, беморхона ва поликлиникаҳо ба ҷо оварда нашуд. Аз рӯи маълумоти пешакӣ барои иҷрои супориш 127 миллион сӯм маблағ харҷ нашуда монд, 298 миллион сӯмина фондҳои асосӣ ба истифода дода нашуданд. Аммо ин ҷойҳои корӣ мебошад, ки бояд он ҷойҳоро одамон ишғол карда, маҳсулот баровранд, даромади миллиро афзун гардонанд. Ниҳоят вақти он расидааст, ки ҳама фаҳмида гиранд, ки фақат ҳатман иҷро кардани планҳои тараққии иқтисодиёт ба кори ба дараҷаи зарурӣ амалӣ гардондани программаи социалӣ имкон медиҳад.

Бо ташаббуси КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, суханашро давом дод маърӯзачӣ, дар республика шахсони синну солашон қобили меҳнат, ки дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ кор намекунанд, саросар муоина карда шуданд. Маълум шуд, ки зиёда аз 15 ҳазор мард ва қариб 219 ҳазор зан бо кори хона ва хоҷагии шахсӣ банд мебошанд. Ин комитетҳои партиявӣ, органҳои советӣ, хоҷагӣ, комсомолӣ ва касабавиро вазифадор менамояд, ки кори ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ғайратмандона ҷалб намудани қисми ин қадар зиёди аҳолии қобили меҳнатро вусъат диҳанд. Аз онҳо талаб кардан зарур аст, ки барои назорат ба амалӣ гардондани тадбиру супоришҳои андешида, бечунучаро иҷро кардани қарорҳои қабулшуда чораҳои таъсирбахш бинанд.

Мутаассифона, бисёр мисолҳое ҳастанд, ки аз муносибати рӯякӣ ба беҳтар истифода бурдани ресурсҳои меҳнатӣ шаҳодат медиҳанд. Бисьёр роҳбарон ҳанӯз нафаҳмидаанд, ки ин кор вазифаи муҳимтарини сиёсӣ мебошад. Масалан, бюрои комитети партиявии районн Ильич 20 июни соли 1986 қарор қабул кард, ки дар яке аз пунктҳои он ба комиҷроия ва РАПО супориш дода шудааст, ки дар муддати ду моҳ программаи бо кор оқилона таъмин кардани аҳолии районро тартиб диҳад. Аммо аз сабаби беназоратии бюрои комитети партиявии район котибони он ба тартиб додани программаи мазкур шурӯъ накардаанд, комитети партиявии район бошад, то имрӯз талаб накардааст. Дар шароите чунин амал карда мешавад, ки зиёда аз 1800 кас дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ кор кардан мехоҳад. Дар маҷлиси комиҷроияи вилояти Қурғонтеппа 24 сентябри соли 1986 масъалаи кори комиҷроияи районн Вахш оид ба беҳтар истифода бурдани ресурсҳои меҳнатӣ махсус муҳокима шуд. Аммо комиҷроияи районн Вахш фақат баъди як моҳ дар маҷлиси худ ин масъаларо муҳокима карда, қарори норавшану ғайриконкретӣ қабул намуд. Дар қарор вазъияти кор таҳлили карда нашудааст, вазифахо ба миён гузошта нашудаанд, тадбирҳо наандешидаанд, иҷрокунандагон маълум нестанд, назорат ҳам дар назар дошта нашудааст. Ана, чунин аст муносибати комитети иҷроия, рафиқон Назриев ва Муллоҷонова! Дар вилояти Кӯлоб шумораи аҳолии қобили меҳнат, ки аз кор фориғ асту таҳсил намекунад, қариб ба 43 ҳазор нафар мерасад, дар солҳои панҷсолаи ҷорӣ ресурсҳои меҳнатӣ 46 ҳазор меафзояд. Аммо тадбири андешидаи комиҷроияи вилоят барои бештар бо кор таъмин кардани аҳолӣ имкон медиҳад, ки так-

рибан нисфи афзоиши дар назар дошташудаи аҳолӣ ва қисми аз кор фориғи аҳолии қобили меҳнат, ки ҳоло вуҷуд дорад, ба меҳнати ҷамъиятӣ ҷалб карда шавад. Маълум аст, ки бояд сухан дар бораи андешидан ва ба амал баровардани тадбирҳои иловагӣ равад. Вале на фақат ин кор ба ҷо оварда намешавад, ҳатто супоришҳои плании доир ба тақсимоти муташаккилонаи ресурсҳои меҳнатӣ иҷро нашуда мемонад. Бисьёр органҳои маҳаллии партиявӣ ва советӣ, масалан, комиҷроияи райони Орҷоникидзеобод (рафиқ Сулаймонов) вазъияти кори ҳар соҳа, ҳар корхона ва хоҷагиро сарфаҳм нарафта, фақат натиҷаҳои таҳқиқи социалию демографиро ба органҳои боло супурданду халос.

Яке аз самтҳои асосии ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалб кардани ресурсҳои меҳнатии аз кор фориғ, хусусан дар деҳот — ин ташкили мунтазами филиалу цехҳои нави корхонаҳои саноатӣ мебошад. Комитети давлатии агросаноатии РСС Тоҷикистон, Вазорати саноати сабуки РСС Тоҷикистон, Вазорати саноати маҳаллии РСС Тоҷикистон, комиҷроияҳои Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ вазифадоранд, ки дар ҳамин панҷсола 56 истеҳсолот, филиалу цехҳои нави корхонаю иттиҳодияҳои мавҷударо дар асоси буньёди модулҳои васлшаванда барпо кунанд. Амалӣ гардондани ин тадбирҳо имкон медиҳад, ки ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ба таври илова зиёда аз 7 ҳазор кас ҷалб карда шавад.

Корхонаҳои тобеи иттифоқ низ ба ин кор камар мебанданд. Масъалаи дар республика барпо намудани 8 корхонаи нави оид ба мошинсозӣ бо Вазорати саноати автомобильсозии СССР, Вазорати саноати электротехникаи СССР, Вазорати саноати гази СССР ва Вазорати мошинҳои хоҷагии қишлоқ маслиҳат карда шуд.

Бояд таъкид кард, ки ташкили ҷойҳои нави кор мақсади ягона нест. Ин кор бояд ба талаботи прогресси илмию техникӣ ва ташкили истеҳсолот мувофиқ буда, базаи таълими кадрҳои баландихтисос гардад. Мо дар ин бобат мисол дорем. Дар посёлкаҳои Ғончӣ ва Ҳисор, дар совхози «Ленинград»-и райони Ленин ташкил шудани филиали корхонаҳои Вазорати саноати сабуки республика ба ин мисол шуда метавонад. Баробари ҳамин бисьёрии филиалҳои мавҷуда, махсусан филиалҳои системаи саноати маҳаллӣ ва сабук дар биноҳои нобобу ноқулай ҷойгир буда, таҷҳизоти кӯҳнаю каммаҳсул доранд ва дар онҳо меҳнати дастӣ бисьёр истифода мешавад. Госплани республика, вазорату идораҳо, комиҷроияҳои Советҳои маҳаллӣ барои беҳтар шудани шароити меҳнат ва техникаи ин корхонаҳо бояд фавран чора бинанд. Баробари ҳамин аҳамияти ташкили корхонаҳои махсуси хурдро, ки дар онҳо аз 5 то 20 кас кор мекарда бошад, набояд фаромӯш кард. Чунин корхонаҳоро пеш аз ҳама дар асоси меҳнати кооперативӣ ташкил кардан лозим аст. Дар ташкили чунин корхонаҳо бояд роҳбарияту ташкилотҳои партиявии корхонаҳои калони саноатӣ ва хоҷагии қишлоқ ташаббус нишон диҳанд. Дар ин бобат таҷрибаи дигар республикаҳои бародар, аз ҷумла таҷрибаи РСС Эстонияро пурратар истифода бурдан лозим аст.

Бояд гуфт, ки Вазорати саноати сабуки РСС Тоҷикистон (рафиқ Қаландаров) ва Вазорати саноати маҳаллии республика (рафиқ Бойматов) худи соли якуми панҷсола супориши монтажу ба истифода додани биноҳои васлшавандаи филиалу цехҳои корхонаҳо, иттиҳодияро иҷро накарданд. Вазорати саноати маҳаллӣ аз 8 модули дар план пешбинишуда шаштоашро ва Вазорати саноати сабук аз 12 модули дар план пешбинишуда шаштоашро ба истифода дод. Вазорати хизмати маишии аҳолии республика (рафиқ Тӯраев) ва Тоҷикматлубот ҳам (рафиқ Ғозибеков) ҳамин гуна супоришҳоро иҷро накардаанд.

Дар ҳуҷҷатҳои партия ва ҳукумат ба зарурати пурра истифода бурдани чунин захираи калон, монанди афзун гардондани коэффициенти бо кор таъмин будани таҷҳизот ва зиёд кардани сменаи кор борҳо диққат

ҷалб шуда буд. Вале имрӯз мо бояд ночор иқрор шавем, ки коэффициенти сменаи кори муассисаҳои саноати республика ҳанӯз кам мебошад. Масалан, дар мошинсозӣ ва металлкоркунӣ он ба 1,3 мерасад. Вале агар сменаи кор ба 1,5 расонда шавад, ки ин комилан реалист, имконнят пайдо мешавад, ки боз қариб 11 ҳазор кас бо кор таъмин шавад. Дар сурати ба 1,8 расондаии коэффициенти сменаи кор боз 33 ҳазор кас аз кор таъмин мешавад. Характери комплексии ин масъаларо ба назар гирифта, ба комиссияҳои мададгори истифодаи прогресси илмию техникии назди КМ, назди комитетҳои партиявии вилоятӣ, шаҳрӣ ва районӣ супориш додан лозим аст, ки координацияи фаъолиятро дар ин соҳа вазифаи муҳимтарини худ донанд.

Истифодаи шаклҳои гуногуни хонакорӣ ва татбиқи режими рӯз ё ҳафтаи нопурраи кор низ воситаи муҳими истифодаи қувваи корист. Пешбинӣ шудааст, ки солҳои 1987—1990 хонакорон ба 10 ҳазор нафар расонда, ҳаҷми истеҳсолот ва адои хизмат низ мувофиқан зиёд карда шавад. Ин супоришро бояд супориши хурд донист. Комиҷроияҳои Советҳои маҳаллӣ, вазоратҳои саноати маҳаллӣ, хизматрасонии маишии аҳолӣ, саноати сабук вазифадоранд, ки ин корро дар маҳалҳо ташкил кунанд, зеро мақсад аз вусъати хонакорӣ ҳалли проблемаи бо кор таъмин шудани аҳолӣ ва пеш аз ҳама модарони серфарзанд мебошад. Бояд рӯирост гуфт, ки дар ин соҳа хусусан дар вилояти Кӯлоб ва дар ВАБК мунтазам ва устуворона кор бурда намешавад.

Барои пурра ба кор ҷалб намудани аҳолӣ қонуни фаъолияти индивидуалии меҳнатиро, ки аз 1 маи соли 1987 эътибор пайдо мекунад, пурратар истифода бурдан лозим. Госплани республика ҳамроҳи Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ бо иштироки мутахассисони Академияи илмҳои РСС Тоҷикистон бояд дар муддати кӯтоҳ рӯйхати касбу корҳоеро муайян намояд, ки барои фаъолияти индивидуалии меҳнатӣ тавсия мешавад. Дар ин бобат шароити маҳаллӣ ва анъанаҳоро ба назар гирифта, ин рӯйхатро ба муҳокимаи ҳукумат пешниҳод кардан лозим аст.

Дар панҷсолаи дувоздаҳум пешбинӣ шудааст, ки дар районҳои сернуфус истеҳсоли як қатор масолеҳи биноқорӣ ташкил карда шавад. Ин кор ба Комитети давлатии агросаноатӣ, Вазорати саноати масолеҳи бинокорӣ, Тоҷикматлубот, комиҷроияҳои Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ, ба комитетҳои иҷроияи районҳои Ғарму Файзобод супурда шудааст. Вале то имрӯз ба он аслан шурӯъ накардаанд. Сабаби ин аз бисьёр ҷиҳат ҳамин аст, ки шӯъбаҳои дахлдори КМ ва Совети Вазирон масъалаи мазкурро таҳти назорати доимии худ нагирифтаанд.

Дар комплекси агросаноатӣ ва пеш аз ҳама дар боғдорӣ, токпарварӣ ва картошкакорӣ ба амал овардани ҷойҳои иловагии кор яке аз имкониятҳои асосию реалии баланд бардоштани дараҷаи бо кор таъмин будани ресурсҳои меҳнатист. Ҳоло Госплан, Агропроми давлатӣ бо иштироки вазорату идораҳои манфиатдор ва комиҷроияҳои Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ программаеро тартиб додаанд, ки хеле зиёд истеҳсол намудан ва коркарди ангур ва меваи донакдор ва ба фонди умумииттифоқӣ фиристодани онро пешбинӣ мекунад. Сохтан ва зиёд кардани шумораи базаҳои қабул ва боркунии дорои анборҳо, мустаҳкам намудани базаи моддию техникии хушконидани меваю ангур ва хоҷагии зарфу нақлиёт пешбинӣ шудааст.

Таклифҳои дар ноҳияҳои кӯҳсор ва доманакӯҳ бештар ба кор андохтани заминҳои нав, вусъат додани аз санг тоза кардани замин ва дар заминаи ин бо мақсади пурра қонеъ гардондани талаботи ба картошка доштаи аҳолии республика хеле зиёд истеҳсол намудани он ба миён гузошта шудаанд. Нисбатан меҳнатталаб будани технологияҳои дар доманаи кӯҳсор рӯёндани ниҳолҳои чандинсола ва аз қитъаҳои хурд иборат

будани масоҳати замин имкон медиҳад, пудрати оилавӣ ҷорӣ намуда, бо назардошти эҳтиёҷоти иловагӣ ба қувваи кор барои ташкили инфраструктура то соли 2000 бештар аз даҳҳо ҳазор кас бо кор таъмин карда шавад. Агропроми давлатӣ дар худи панҷсолаи дувоздаҳум бояд дар 6800 гектар боғ ва дар 16200 гектар токзор барпо намояд. Барои иҷрои ин кор ба таври илова қариб 77 ҳазор коргар лозим аст. Органҳои партиявию советии маҳаллӣ бояд барои сол ба сол ҳатман иҷро шудани программаи номбурда саъю кӯшиш намуда, ба такрори хатоҳои гузашта роҳ надиҳанд.

Бо суръат ба кор андохтани заминҳои нави дашти Данғара, Қародум, Қизил ва даштҳои дигар, ҳамчунин замини бекорхобидаи кӯҳсори республика захираи зиёди истифодаи беҳтари ресурсҳои меҳнатист.

Ба масъалаҳои тараққиёти босуръати саноати ёрирасон дар совхозу колхозҳо оид ба коркарди маҳсулоти хоҷагии қишлоқ, истеҳсоли маҳсулот аз ашёи хоми маҳаллӣ диққати махсус додан лозим аст. Мутаассифона, Агропроми давлатӣ ва органҳои маҳаллии он ҳанӯз ба ҳалли масъалаҳои дар хоҷагиҳои республика барпо намудани корхонаҳои ёрирасони истеҳсолоти саноатӣ шурӯъ накардаанд. Вале вақт мегузарад.

Баъд маърӯзачӣ чунин гуфт:

Дар шароите, ки роҳи реконструкцияи истеҳсолот дар заминаи техникаи навтарин, дар меҳнат ҷорӣ намудани дигаргуниҳои зиёд пеш гирифта шудааст, талаб карда мешавад, ки муносибат ба тамоми системаи таълими кадрҳои ихтисоснок ба куллӣ тағьир дода шавад. Суръати суст тайёр кардани коргарони ихтисоснок дар панҷсолаи XI боиси он шуд, ки бо вуҷуди зиёд будани одамон, дар соҳаҳои асосии хоҷагии халқи республика чунин кадрҳо намерасанд. Сабаби ин номутаносибӣ ба эътибор нагирифтани аҳамияти босуръат тараққӣ додани омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ ва дар республика оқилона ҷойгир кардани онҳо мебошад. Масалан, ба мавқеи Вазорати сохтмон ва истифодаи роҳҳои автомобильгард (рафиқ Усмонов), комиҷроияи шаҳри Душанбе (рафиқ Черёмушкин), Агропроми давлатии республика (рафиқ Суханов), ки сари вақт тайёр намудани лоиҳаю сметаи сохтмони омӯзишгоҳҳои шаҳри Душанбе ва районҳои республикаро таъмин накардаанд, чӣ тавр баҳо бояд дод?

«Главтоҷиквводстрой» (рафиқ Ким) низ ҳамин мавқеъро пеш гирифта, ба истифода додани омӯзишгоҳи посёлкаи Ғаравутиро маротибаи сеюм мавқуф гузошта, омӯзишгоҳи райони Қабодиёнро сари вақт ба истифода намедиҳад. Бояд комиҷроияҳои Советҳои депутатҳои халқӣ, роҳбарони вазорату идораҳо, — заказчиён ва пудратчиён, Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба маълумоти касбӣ-техникӣ (рафиқ Васильев), омӯзишгоҳҳои миёнаи касбҳои техникиро объектҳои муҳимтарини сохтмон шумурда, пурра ва дар мӯҳлати муқарраршуда ба истифода додани онҳоро таъмин кунанд. Ғайр аз ин вазорату идораҳои республика, корхонаю ташкилотҳои тобеи иттифоқии воқеи территорияи РСС Тоҷикистон вазифадоранд, ки омӯзишгоҳҳои мавҷудаи касбҳои техникиро реконструкция ва васеъ намуда, базаи таълимию моддии онҳоро мустаҳкам карда, шароити зарурии маишии хонандагонро ба амал оранд. Сифати тайёрии касбиро бидуни ин баланд бардоштан номумкин аст.

Навсозии иқтисодиёт, тезондани прогресси илму техника дар назди Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба маълумоти касбию техникӣ, Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба меҳнат ва Госплани республика вазифаҳои нав мегузоранд. Бояд пеш аз ҳама муайян карда шавад, ки барои қонеъ гардондани эҳтиёҷоти хоҷагии халқ чӣ қадар ва аз рӯи кадом ихтисос кадрҳо тайёр карда шаванд, таносуби оптималии дар омӯзишгоҳҳо ва дар истеҳсолот тайёр кардани мутахассисон иборат аз чист, омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ дар куҷо ва бо кадом миқдор сохта шаванд, кадрҳои коргарӣ берун аз республика ба кадом миқдор ва аз рӯи кадом ихтисос тайёр карда шаванд. Вақти он расидааст, ки нақ-

шаи илман асоснокшудаи тараққӣ додан ва то соли 2005 ҷойгир кардани омӯзишгоҳҳои миёнаи касбҳои техникӣ дар миқьёси территориявӣ тартиб дода шавад.

Тоҷикистон ташаббускори дар омӯзишгоҳҳои касбҳои техникии РСФСР ва Украина тайёр кардани коргарони ихтисоснок мебошад. Дар панҷсолаи гузашта 9,5 ҳазор нафар писарону духтарон барои таҳсил берун аз республика фиристода шуданд. Дар панҷсолаи ҷорӣ бошад 27 ҳазор дар назар дошта шудааст, ки ин 2,8 маротиба зиёд хоҳад буд. Комиҷроияҳои Советҳои маҳаллиро зарур аст, ки ин корро бечунучаро иҷро кунанд.

Соли гузашта вилояти автономии Бадахшони Кӯҳӣ (рафиқ Абдулвосиев) ва вилояти Ленинобод (рафиқ Беляев), районҳои Ғарм (рафиқ Абдуҷабборов), Ҷиргатол (рафиқ Суюнбоев), Комсомолобод (дафиқ Зуҳуров), Орҷоникидзеобод (рафиқ Сулаймонов), Ленин (рафиқ Шарифов) ва Файзобод (рафиқ Тағоев) супоришҳои муқарраршударо иҷро накарданд.

Чунон ки гуфта шуд, 94 фоизи онҳоеро, ки бо кори хона ва хоҷагии ёрирасони шахсӣ машғуланд, занон ташкил медиҳанд. Барои дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалб намудани онҳо фақат фароҳам овардани ҷои кор кифоят намекунад, шароити меҳнату маишатро беҳтар намудан, бо суръат манзил, боғчаю яслиҳо, муассисаҳои хизматрасонии маишӣ ва савдо сохтан, истеҳсолотро ба маҳалли истиқомати онҳо наздик кардан, ба онҳо пешакӣ касбу ҳунар ёд додан лозим аст. Ба меҳнати занон эҳтиёҷ доштани соҳаҳои хоҷагии халқ омили басо муҳим аст. Дар баробари ин дар республика мардҳо аксаран он ҷойҳои кориро ишғол менамоянд, ки мебоист занон кор мекарданд, — яъне дар савдо, хӯроки умумӣ, хизматрасонии маишию маданӣ ба аҳолӣ. Вақти дар республика ташкили техникум ва дар Институти политехникии Тоҷикистон кушодани факультетҳои асосан аз ҷумлаи духтарон тайёр кардани мутахассисон барои системаи хизматрасонии маишӣ расидааст. Госплан ва Вазорати мактабҳои олӣ ва миёнаи махсус бояд ҳамроҳи Вазорати савдо, Вазорати хизматрасонии маишӣ ба аҳолӣ ва Тоҷикматлубот аз рӯи ин масъала таклифҳои конкретӣ тайёр намуда ва ба ҳукумат пешниҳод кунанд. Дар айни замон бояд фикр кард, ки чӣ тавр ва дар кадом ҳаҷм барои тарбияи кадрҳо фақат аз ҷумлаи духтарон, аз нав ташкил намудани омӯзишгоҳҳои мавҷудаи миёнаи махсус ба мақсад мувофиқ аст. Татбиқи ин тадбирҳо имкон медиҳад, ки кори бо қувваи кории мардон таъмин намудани бисьёр корхонаю ташкилотҳо беҳтар карда шавад.

Ҳоло ҳуҷҷатҳои дар асоси кооперативӣ барпо намудани муассисаҳои хизматрасонии маишӣ ба аҳолӣ, хӯроки умумӣ ва истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ дар системаи саноати маҳаллӣ тартиб дода мешаванд. Вазифа аз он иборат аст, ки комиҷроияҳои Советҳои маҳаллӣ ба вазорату идораҳо дар ташкили ин кооперативҳо ҳамаҷониба кӯмак кунанд.

Дар панҷсолаи дувоздаҳум соҳаи истифодаи меҳнат дар нигаҳдории тандурустӣ ва маориф хеле васеъ мегардад. Ҳисобҳо нишон медиҳанд, ки дар сурати иҷрои планҳои тараққиёти соҳаи мазкур қариб 100 ҳазор касро бо кор таъмин кардан мумкин мебуд.

Ҳоло органҳои нигаҳдории тандурустӣ программаи барпо намудани умури оилаи солим, аз ҷумла ба план гирифтани онро тартиб додаанд. Комиҷроияҳои Советҳои маҳаллӣ, Вазорати маданият, Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба телевизион ва радиошунавонӣ ва Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба кинематография, ҷамъияти «Дониш», редакцияҳои газетаю журналҳо бояд дар татбиқи ин программа, ки барои ҳифзи саломатии занон аҳамияти калон дорад, ба фаъолияти фоидабахши ҷамъиятӣ ҷалб намудани онҳо ва тарбияи дурусти насли наврас фаъолона иштирок кунанд.

Ҳалли проблемаи бо кор оқилона таъмин намудани аҳолӣ аз бисьёр ҷиҳат ба самарабахшии кори органҳои оид ба меҳнат вобаста мебошад. Мутаассифона, лозим меояд бигӯем, ки Комитети давлатии республика оид ба меҳнат (рафиқ Шокаримов) фаъолияти худро дар асоси тақозои имрӯза суст тағьир медиҳад. Комитетҳои партиявии маҳаллӣ, комиҷроияҳои Советҳои депутатҳои халқӣ органҳои оид ба меҳнатро ба қадри кофӣ таҳти назорат намегиранд ва ба онҳо суст ёрӣ мерасонанд. Дар вилояти Кӯлоб, ВАБК ва як қатор районҳои тобеи республика фактҳои ба вазифаи роҳбарони бюрои таъмини кор тавсия намудани одамони аз ин кор тамоман дур ва ҳатто коркунони ноӯҳдабарое мушоҳида шуданд, ки корро дар участкаҳои дигар дӯлоб карда буданд. Ҳамаи ин тоқатнопазир аст. Кори органҳои оид ба меҳнатро доимо дар маркази диққат қарор додан, барои самарабахшӣ ва иҷрои ҳатмии ҳамаи супоришу планҳо саъю кӯшиш кардан лозим аст.

Мо бояд иштироки республикаро дар таъмини ноҳияҳои камнуфуси мамлакат бо ресурсҳои меҳнатӣ ривоҷ диҳем. Имрӯз коргарони Тоҷикистон дар сохтмони «Атоммаш» дар Волгодонск меҳнат мекунанд, дар сохтмони станцияҳои электрии атомии Калинин, Курск, Балаково ва Тотористон иштирок менамоянд, роҳҳои оҳан месозанд, дар Сибири Шарқӣ ва Ғарбӣ кӯпрукҳо бунёд мекунанд, сарватҳои табиии вилояти Тюмень ва кишвари Хабаровскро азхуд мекунанд. Вале дараҷаи коре, ки комитетҳои партиявӣ, комиҷроияҳои Советҳои маҳаллӣ ва органҳои оид ба меҳнат дар ин бобат ба ҷо меоранд, ба талабот мувофиқ нест. Плани ташкили қабули коргаронро бисьёр комиҷроияҳои вилоятӣ, шаҳрӣ ва районӣ умуман иҷро карда бошанд ҳам, плани соли 1986-ро аз рӯи қабули байниреспубликавии коргарон иҷро накарданд. Дар вилояти Кӯлоб (рафиқ Табаров) плани қабули муташаккилонаи коргарон махсусан ғайриқаноатбахш иҷро шудааст. Ҳамчунин ҳамаи районҳои тобеи республика плани қабули муташаккилонаи коргаронро иҷро накарданд. Агропроми давлатии РСС Тоҷикистон, комиҷроияҳои Советҳои вилоятию районӣ дар соли 1986 фармони ба сохтмон фиристодани коргарон, васеъ намудан ва истифодаи корхонаҳои ҷӯбу тахтаи вилояти Иркутскро иҷро накарданд.

Ҳамаи масъалаҳои истифодаи оқилонаи ресурсҳои меҳнатӣ, гуфт маърӯзачӣ, аҳамияти зиёди социалию сиёсӣ дошта, кори мунтазам, диққати доимӣ, фаъолияти устуворона ва ба мақсад мувофиқи органҳои партиявӣ, советӣ, хоҷагӣ, касабавӣ ва комсомолиро талаб мекунанд. Гап аслан дар бораи тақдири одамон, дар бораи беҳбудии аҳволи онҳо меравад, ки ин мақсади олии партия аст.

Барои бомуваффақият иҷро намудани вазифаҳои соҳаи мазкур системаи ҷойгир кардани аҳолиро низ куллан такмил додан лозим аст. Фақат дар натиҷаи ин дар системаи хизматрасонии маишӣ бештар аз 8 ҳазор ҷои нави кор фароҳам овардан мумкин аст. Вазъияти демографӣ ва зарурати тезондани тараққиёти иқтисодию социалӣ боисрор талаб мекунад, ки олимони республика маҷмӯи тадбирҳои сиёсати демографӣ ва сиёсати ҷойгиркунии аҳолиро дар асоси перспективаҳои тараққиёт ва ҷобаҷогузории қувваҳои истеҳсолкунанда тартиб диҳанд. Госплан, Академияи илмҳои РСС Тоҷикистон бояд таклифҳои дахлдорро ба ҳукумат пешниҳод кунанд.

Иҷрои вазифаҳои истифодаи беҳтари ресурсҳои меҳнатӣ шаклҳои нави ташкили кор ва муносибати ғайристандартиро талаб мекунад. Тадбирҳои ташкилию маъмурии мо бояд бо такмили механизми хоҷагӣ ва ривоҷи фишангу омилҳои иқтисодӣ алоқаи зич дошта бошанд.

Такмили баплангирӣ дар миқьёси республика масъалаи асосии такмили умуман механизми хоҷагӣ ва механизми ҳалли проблемаи бо кор таъмин кардани ресурсҳои меҳнатӣ мебошад. Саъю кӯшиш кардан лозим

аст, то тадбирҳое, ки дар қарорҳои партия ва ҳукумат пешбинӣ шудаанд, ба планҳои перспективӣ ва ҷории тараққиёти иқтисодию социалӣ дохил шаванд, зеро махфӣ нест, ки бисьёр тадбирҳои хуби мо маҳз барои он иҷро намешаванд, ки ба планҳои давлатӣ дохил набуданд.

Ҷоиз аст ба Госплан супорида шавад, ки ҳар сол ҳангоми аз планҳои тараққиёти социалию иқтисодии вилояту районҳо хабар додан, аз хусуси супоришҳои ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалб намудани ресурсҳои озоди меҳнатӣ низ хабар диҳад.

Чунин таклифҳо бамаврид мебуд, ки ҳангоми ҷамъбасти натиҷаҳои мусобиқаи социалистӣ иҷрои супоришҳои қабули муташаккилонаи коргарон, дуруст ҷойгиронии аҳолии деҳот, барои таҳсил ба омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ фиристодани ҷавонон ва кам кардани шумораи онҳое, ки дар кори хона ва хоҷагии ёрирасони шахсӣ машғуланд, яке аз нишондиҳандаҳои асосии баҳодиҳӣ гардад.

Ба ин муносибат, аз афташ, ба Госплан, Вазорати молия ва Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба меҳнат супориш додан лозим аст, ки ҳамроҳи органҳои касабавӣ системаи ҳавасмандгардонии моддии коркунони Советҳои маҳаллиро барои иҷрои тадбирҳои ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалб намудани ресурсҳои аз кор фориғи меҳнатӣ муайян кунанд.

Мо вазифадорем, ки тамоми кори ташкилотчигӣ ва тарбияи идеявиамонро ба ҳалли проблемаи истифодаи оқилонаи ресурсҳои меҳнатӣ ҳамчун шарти муҳимтарини тараққиёти минбаъдаи социалию иқтисодии республика ва баланд шудани дараҷаи зиндагии аҳолӣ тобеъ гардонем. Ҳамчунин воситаҳои ахбороти оммавӣ, иттифоқҳои эҷодӣ ва ташкилотҳои ҷамъиятӣ бояд дар ин бобат роли калон бозанд.

Имсол — дар соли ҷашни 70-солагии Октябри Кабир лозим аст, ки комьёбиҳоямонро дар оилаи бародаронаи халқҳои СССР, перспективаҳоямонро пайваста бо вазифаҳои калону мураккаби тезонидани тараққиёт, ки съезди XXVII КПСС муайян кардааст, махсусан фаъолона пропаганда кунем. Аҳамияти сиёсӣ, иқтисодӣ ва ахлоқии муносибати поквиҷдононаро ба меҳнат пурра ва ба таври боварибахш нишон дода, одамон ва махсусан ҷавононро дар рӯҳи иштирок доштан дар комьёбиҳои бузурги халқи советӣ, ҳисси хӯҷаин, дар рӯҳи масъулиятшиносӣ барои тақдири мамлакат ва нашъунамои минбаъдаи он тарбия кунем.

Чунон ки мебинем, проблемаи истифодаи ресурсҳои меҳнатӣ басо кӯндаланг меистад, вай бисьёрсоҳа буда, чизи майда-чуйда надорад, бинобар ин фақат муносибати комплексӣ ва ба мақсад мувофиқ, фақат кори устуворонаю ҳамаҷониба ба ҳалли муваффақиятноки он кӯмак мекунад.

## ДАР БОРАИ ҲОЛАТ ВА ЧОРАҲОИ БА КУЛЛӢ БЕҲТАР ИСТИФОДА БУРДАНИ РЕСУРСҲОИ МЕҲНАТИИ РЕСПУБЛИКА ДАР АСОСИ ҚАРОРҲОИ СЪЕЗДИ XXVII КПСС

### Қарори пленуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон аз 17 январи соли 1987

Пленуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон маърӯзаи Раиси Совети Вазирони РСС Тоҷикистон рафиқ И. Ҳаёевро «Дар бораи ҳолат ва чораҳои ба куллӣ беҳтар истифода бурдани ресурсҳои меҳнатии республика дар асоси қарорҳои съезди XXVII КПСС» шунавида ва муҳокима карда қайд менамояд, ки кори ташкилотчигӣ ва эзоҳотие, ки аз рӯи ҳамин масъала дар республика бурда мешавад, ҳалли проблемаи пурра ба кор машғул шудани аҳолиро таъмин намекунад.

На ҳамаи комитетҳои партиявӣ, Советҳои депутатҳои халқӣ, роҳбарони вазорату идораҳои республика, муассисаҳои илмӣ, роҳбарони хоҷагӣ аҳамияти сиёсии бо меҳнати фоиданоки ҷамъиятӣ пурра таъмин будани аҳолиро комилан фаҳмидаанд.

Дар маҳалҳо ин масъала одатан саҳлгирона ва рӯякӣ ҳал мешавад. Комитетҳои партиявӣ ба ҷустуҷӯи роҳҳои ҳалли ин масъала доираи васеи меҳнаткашонро ҷалб накардаанд.

Академияи фанҳои РСС Тоҷикистон (рафиқ Осимов), Госплани РСС Тоҷикистон (рафиқ Бобоев), Комитети агросаноатии РСС Тоҷикистон (рафиқ Махсумов), вазоратҳои республика, комиҷроияҳои Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ дар ин масъала бояду шояд ташаббус нишон намедиҳанд, таклифҳои ҷандон ҷиддӣ намегузоранд.

Пленуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон **қарор мекунад:**

1. Чунин дониста шавад, ки кори КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, Совети Вазирони РСС Тоҷикистон, вазорату идораҳои республика, комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ ва районии партия, комиҷроияҳои Советҳои маҳаллӣ ва ташкилотҳои ҷамъиятӣ ба талаботи съезди XXVII КПСС дар бораи тезондани суръати тараққиёти социалию иқтисодӣ ва вазифаҳои ба меҳнати фоиданоки ҷамъиятӣ ҷалб намудани аҳолии қобили меҳнати дар истеҳсолот иштирокнадоштаи республика ҳанӯз мувофиқ нест.

2. Бинобар он ки вазъияти номусоиди истифодаи ресурсҳои меҳнатии озод, ки дар РСС Тоҷикистон ба амал омадааст, боиси баъзе оқибатҳои манфии социалию иқтисодӣ шуда, афзоиши даромади миллиро хеле бозмедорад, ба меҳнати ҷамъиятӣ ҷалб намудани одамон вазифаи муҳимтарини сиёсию хоҷагии ҳамаи органҳои партиявӣ, советӣ, касабавӣ, комсомолӣ, вазифаи вазорату идораҳо, шарти минбаъд ҳам баланд шудани дараҷаи зиндагонии аҳолӣ ва афзудани саҳми республика ба комплекси ягонаи хоҷагии халқи мамлакат дониста шавад.

Комитетҳои партиявии вилоятию шаҳрӣ ва районӣ бояд ба сабабҳои дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ иштирок надоштани ҳар коммунисту аъзои комсомол ҳамаҷониба сарфаҳм раванд, онҳоро бо кор таъмин намоянд. Кори ташкилотчигӣ ва тарбияи идеявӣ ба он нигаронда шавад, ки гражданинҳо ҳуқуқи конституционии ба меҳнат доштаи худро пурра татбиқ намоянд ва поквиҷдонона ю ҳалол меҳнат кунанд, даромади муфт қатъиян решакан карда шавад.

3. Комитетҳои партиявии вилоятӣ, шаҳрӣ, районӣ, вазорату идораҳои РСС Тоҷикистон, комиҷроияҳои Советҳои вилоятӣ, шаҳрӣ ва районии депутатҳои халқӣ бояд аҳолии қобили меҳнатро пеш аз ҳама дар асоси пурра истифода бурдани иқтидори истеҳсолот, то ба дараҷаи корхонаҳои пешқадам расондани коэффициенти сменаи кори таҷҳизот ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалб намоянд. Корхонаю сохтмонҳо бо кадр пурра таъмин намуда, дар корхонаҳои мавҷуда миқдори ҷои кор аз ҳисоби зиёд кардани шумораи филиалу цехҳо, шаклҳои гуногуни хонакорӣ, татбиқи режими рӯзи кори нопурра зиёд карда шавад. Дар айни замон ба масъалаи бо кор таъмин шудани занон диққати махсус дода шавад.

4. Вазирон, раисони комитетҳои давлатӣ, котибони якуми комитетҳои партиявии вилоятӣ, шаҳрӣ ва районӣ, раисони комиҷроияҳои Советҳои депутатҳои халқии вилоятӣ, шаҳрӣ ва районӣ огоҳ карда шаванд, ки барои таъмини дигаргунии куллӣ дар ҳалли масъалаи бо кор таъмин будани аҳолӣ шахсан худашон масъул мебошанд. Қарори КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон ва Совети Вазирони РСС Тоҷикистон аз 17 сентябри соли 1986 «Дар бораи ба куллӣ беҳтар намудани кори ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалб намудани ресурсҳои меҳнатии озод дар панҷсолаи дувоздаҳум ва дар давраи то соли 2000-ум» асоси фаъолият дониста шавад.

Ба Совети Вазирони РСС Тоҷикистон супурда шавад, ки дар нимаи якуми соли 1987 программаи комплексии республикавиро дар асоси ба назар гирифтани талабҳои КМ КПСС дар бораи бо кор пурра таъмин шудани аҳолии қобили меҳнат мукаммал гардонад.

Комитетҳои иҷроияи Советҳои депутатҳои халқии вилоятӣ, шаҳрӣ ва районӣ пеш аз ҳама дар асоси ба назар гирифтани истифодаи имкониятҳои дохилии ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалб намудани аҳолӣ программаи комплексии вилоят, шаҳр ва районро тартиб диҳанд. Госплани РСС Тоҷикистон, Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба меҳнат, Академияи фанҳои РСС Тоҷикистон ба комитетҳои иҷроия дар ин масъала ёрии амалӣ расонанд.

5. Бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, комитетҳои партиявии вилоятӣ, шаҳрӣ, районӣ ба сохтмону ҷойгиронии объектҳои нав назорати қатъии партиявӣ муқаррар кунанд. Аз органҳои хоҷагӣ талаб карда шавад, ки масъалаҳои бо кадрҳои ихтисоснок таъмин намудани корхонаҳои сохташавандаро ҳамаҷониба мулоҳиза кунанд, барои зиёд кардани миқдори объектҳои социалию маишӣ ва маданӣ бо роҳи ташкил ва калон кардани подразделенияҳои бинокории худ, ҳамаҷониба истифода бурдани тарзи сохтмони хоҷагӣ ресурсҳои иловагӣ дарьёфт намоянд ва истифода баранд.

6. Госплани РСС Тоҷикистон, Академияи фанҳои РСС Тоҷикистон ҳамроҳи вазорату идораҳо, комиҷроияҳои Советҳои маҳалии депутатҳои халқӣ ҳангоми тартиб додани «Схемаи тараққӣ додан ва ҷойгир кардани қувваҳои истеҳсолкунандаи РСС Тоҷикистон барои давраи то соли 2005-ум» дар республика бо суръати баланд тараққӣ ёфтани корхонаю филиали корхонаҳои саноатиро дар районҳои сернуфус пешбинӣ кунанд, ки истифодаи оқилонаи ресурсҳои меҳнатии озод, хеле баланд шудани дараҷаи техникии истеҳсолот, истифодаи технологияи пешқадамро таъмин менамоянд.

7. Иҷрои программаи тараққиёти ҳамаҷонибаи боғу токдорӣ ва картошкакорӣ, ба яке аз соҳаҳои асосии иқтисодиёти республика мубаддал гардидани онҳо, ки ин имкон медиҳад шумораи зиёди аҳолии қобили меҳнат ба кор ҷалб карда шавад, яке аз вазифаҳои асосии Комитети давлатии агросаноатии РСС Тоҷикистон дониста шавад. Планҳои буньёди боғ бечунучаро иҷро карда, дар ин бобат пуштаҳо ва агротехникаи пешқадам бештар истифода бурда шаванд.

8. Совети Вазирони РСС Тоҷикистон дар асоси натиҷаи тадқиқи са-

росари масъалаи бо кор машғул будани аҳолии қобили меҳнат чораҳоеро пешбинӣ кунад, ки ба иҷрои ҳамаҷонибаи қонуни фаъолияти индивидуалии меҳнатӣ, хусусан дар соҳаи адои хизмат, тараққӣ додани косибӣ, хонакорӣ, кооперацияи ҳунармандон, корхонаҳои ёрирасон, пудрати оилавӣ ва ба назар гирифтани шароити конкретии шаҳру районҳои республика мусоидат менамоянд.

9. Вазорати сохтмони РСС Тоҷикистон, Комитети давлатии агросаноатии РСС Тоҷикистон, Главтоҷикводстрой ва дигар ташкилотҳои бинокорӣ бояд ба масъалаи сари вақт ва хушсифат супурдани ҳам объектҳои сохтмони нав ва ҳам реконструкцияи корхонаҳои мавҷуда, бечунучаро иҷро кардани планҳо ва риояи мӯҳлати нормативии ба истифода додани манзил, муассисаҳои бачагона ва объектҳои дигари социалию маданӣ диққати асосӣ диҳанд. Барои бо кадрҳои ихтисоснок пурра кардани ташкилотҳои бинокорӣ, ба кори ду ва се сменагӣ гузарондани онҳо чораҳои таъхирнопазир дида шаванд.

10. Госплани РСС Тоҷикистон, Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба маълумоти касбию техникӣ, Вазорати маълумоти олӣ ва миёнаи махсуси РСС Тоҷикистон, Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба меҳнат, комитетҳои партиявии вилоятӣ, шаҳрӣ ва районӣ, органҳои советию касабавӣ, КМ ЛКСМ Тоҷикистон таълими коргарони ихтисоснок ва мутахассисонро дар асоси ба назар гирифтани талаботи прогресси илму техника ва талаботи соҳаҳои хоҷагии халқи республика хеле беҳтар намоянд, шумораи писарону духтарони барои таҳсил ба омӯзишгоҳҳои касбию техникии дигар республикаҳои иттифоқӣ фиристодашавандаро торафт зиёд кунанд.

Иштироки РСС Тоҷикистон дар кори бо ресурсҳои меҳнатӣ таъмин намудани ноҳияҳои камнуфуси мамлакат, ки аҳамияти махсуси хоҷагии халқ доранд, бо роҳи ҷалби муташаккилонаи коргарон, ба хоҷагии қишлоқ муҳоҷир кардани оилаҳо, бо роҳи даъвати ҷамъиятии комсомолону ҷавонон ба сохтмонҳои калони мамлакат вусъат дода, ба муқимӣ шудани кадрҳо бештар диққат дода шавад. Бо корхонаю ташкилотҳо ва донишкадаҳои ҳамон вилояту шаҳр ва районҳои мамлакат, ки дар онҳо ҷавонони Тоҷикистон таҳсил ва кор мекунанд, алоқаи мустаҳкам муқаррар карда шавад.

11. Академияи фанҳои РСС Тоҷикистон ва Госплани РСС Тоҷикистон дар мӯҳлати чор моҳ ба Совети Вазирони РСС Тоҷикистон дар бораи ташкили гурӯҳи илмии комплексии байнисоҳавии тадқиқи проблемаҳои демография ва истифодаи оқилонаи ресурсҳои меҳнатии республика таклифҳо пешниҳод кунанд.

12. Редакцияҳои газетаю журналҳои республикавӣ, Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба телевизион ва радиошунавонӣ масъалаҳои ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ фаъолона ҷалб намудани аҳолии қобили меҳнатро равшану эътимодбахш инъикос кунанд, аҳамияти сиёсӣ, иқтисодӣ ва маънавии муносибати поквиҷдононаро ба меҳнат нишон диҳанд, ташаббуси меҳнаткашон, хусусан ташаббуси эҷодии ҷавононро инкишоф диҳанд, шавқу завқи онҳоро ба афзудани ҳиссаашон ба кори умумихалқӣ вусъат диҳанд.

Офаридани асарҳои хуби бадеие, ки ҳаёти қаҳрамонон ва ветеранҳои меҳнат, сулолаҳои коргарон, пешқадамони мусобиқаи социалистиро инъикос мекарда бошанд, вазифаи муҳими Вазорати маданияти РСС Тоҷикистон, Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба кинематография, иттифоқу ташкилотҳои эҷодӣ дониста шавад. Барои ин мақсад супоришҳои социалии вазорату идораҳои республикаро ҳам истифода баранд.

# ОКТЯБРИ КАБИР ВА БА АМАЛ БАРОВАРДАНИ СИЁСАТИ МИЛЛИИ ЛЕНИНӢ

**А. ВИШНЕВСКИЙ,**
*доктори илми таърих*

ДАР ҲУҶҶАТҲОИ съезди XXVII КПСС натиҷаҳои татбиқи сиёсати миллии ленинӣ дар мамлакатамон ҷамъбаст карда, тамоюлу зуҳуроти манфии дар ин масъала ҷойдошта ошкор ва вазифаҳои минбаъд ҳам такмил додани муносибатҳои миллӣ баён карда шудаанд.

«Натиҷаҳои роҳи тайшуда, — таъкид шудааст дар Программаи КПСС,—эътимодбахш шаҳодат медиҳанд: **масъалаи миллӣ, ки аз замонии гузашта боқӣ монда буд, дар Иттифоқи Советӣ бомуваффақият ҳал карда шуд.** Ба муносибатҳои миллии мамлакати мо ҳам нашъунамои минбаъдаи миллатҳо ва халқиятҳо, ҳам бемайлон ба ҳам наздикшавии онҳо хос аст, ки ин дар асоси ихтиёрӣ, баробарӣ ва ҳамкории бародарона ба амал меояд».

Революцияи Кабири Социалистии Октябрь ба зулми миллӣ абадӣ хотима дод. Дар ин бобат дар давлати ягонаи сермиллат — Иттифоқи Республикаҳои Советии Социалистӣ дар асосҳои ихтиёрӣ муттаҳид гардидани халқҳои озоду баробарҳуқуқ роли бузург бозид. Дар рафти сохтмони социалистӣ прогресси иқтисодӣ, социалӣ ва маданиии халқҳои собиқ канорҳои қафомондаи миллӣ таъмин карда шуд.

Кинаву адовати миллӣ барҳам хӯрд. Дӯстии бародарона, ҳамкории зич ва ёрии ҳамдигарии ҳамаи халқҳои СССР нормаи ҳаёт шуданд. Дар асоси манфиатҳои умумии синфи коргар, деҳқонони колхозӣ ва интеллигенцияи халқӣ, меҳнаткашони ҳамаи миллатҳо ягонагии социалию сиёсӣ ва идеявии ҷамъияти советӣ ба вуҷуд омад. Дар Иттифоқи Советӣ умумияти нави социалӣ ва интернационалии одамон — халқи советӣ ташаккул ёфт.

Партияи Коммунистӣ манфиатҳои муҳими синфи коргар, ҳамаи меҳнаткашонро ифода намуда, миллату халқиятҳои мамлакатамонро дар иттиҳоди ягонаи интернационалӣ муттаҳид кард. Вай ин вазифаи таърихиро бинобар он иҷро карда тавонист, ки дар сиёсати миллии худ ба таҳқурсии шикастнопазири таълимоти марксистӣ-ленинӣ такья намуд.

К. Маркс ва Ф. Энгельс ба масъалаи миллӣ диққати калон медоданд. Онҳо вобастагии социалии муносибатҳои миллиро ҳаматарафа ва амиқ нишон дода, исбот карданд, ки моликияти хусусӣ будани олату воситаҳои истеҳсолот боиси як халқро истисмор кардани халқи дигар мегардад. Асосгузорони коммунизми илмӣ тарафдори ҳамраъии интернационалии синфи коргар дар мубориза ба муқобили капитализм буда, ҳуқуқҳои халқҳои мазлумро ба озодӣ ва истиқлолият собитқадамона ҳимоя менамуданд.

В. И. Ленин масъалаи миллиро мутобиқи шароити нави таърихӣ эҷодкорона инкишоф дода ва ҳаматарафа кор карда баромада, идеяи бо мубориза барои барҳам додани зулми миллӣ пайвастани муборизаи син-

фии пролетарӣ ва бо муборизаи зиддиимпериалистии озодихоҳии халқҳои мазлум алоқаманд кардани муборизаро баҳри социализм ба миён гузошт. Нуктаҳои ленинӣ дар бораи ду тамоили масъалаи миллӣ, ҳуқуқи миллатҳо барои худмуайянкунӣ, мазмун ва шаклҳои таҷассуми амалии идеологияи интернационализми пролетарӣ, принципи интернационалии сохтмони партия ва дигар ташкилотҳои ҷамъиятии синфи коргар, сохтмони давлати нави социалистӣ, имконияти давраи капиталистии тараққиётро аз сар нагузаронда ба социализм гузаштани мамлакатҳо ва халқҳои қафомонда, муборизаи оштинопазири зидди идеологияи миллатчигии буржуазӣ ва як қатор дигар хулосаҳои назариявӣ асоси программаҳои партияҳои коммунистӣ ва коргарӣ оид ба масъалаи миллӣ мебошанд.

В. И. Ленин борҳо таъкид кардааст, ки иттифоқи интернационалии пролетариати давлатҳои пешқадамро бо меҳнаткашони мазлуми мамлакатҳои мустамликавӣ ва нимустамликавӣ мустаҳкам кардан зарур аст. Ӯ дар мактуби маълуми худ «Ба рафиқон коммунистони Туркистон» тавсия карда буд тамоми қувваи худро ба кор андозанд, то ки бо халқҳои ин кишвар муносибатҳои рафиқона муқаррар карда, бо кори амалӣ исбот намоянд, ки «мо орзуи самимӣ дорем тамоми осори империализми великорусиро барои муборизаи фидокорона бурдан бар зидди империализми умумиҷаҳонӣ... решакан кунем» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 30, саҳ. 132).

Сиёсати миллии ленинии Партияи Коммунистӣ барои ҳамаи халқҳои собиқ қафомонда имкониятҳои калони прогресси социалӣ ва эҳёи миллӣ фароҳам овард, ба халқҳое, ки дар дараҷаи токапиталистии тараққиёт буданд, имкон дод, ки капитализмро аз сар нагузаронда ба социализм шурӯъ намоянд ва ҳамчун миллатҳои социалистӣ ташаккул ёбанд. Халқи тоҷик ҳам аз ҷумлаи онҳост.

Меҳнаткашони Тоҷикистон ба сазовор истиқбол кардани ҳафтодумин солгарди Революцияи Кабири Социалистии Октябрь тайёрӣ дида, комьёбиҳои дар солҳои Ҳокимияти Советӣ ба даст овардаашонро ҷамъбаст мекунанд. Вале бузургии роҳи тайшударо на масофаи он, балки миқьёси бунёдкорӣ муайян мекунад. Бузургии ин фатҳу зафарҳо дар сурати қиёси онҳо бо он миросе махсусан таассуротбахшу эътимоднок мегардад, ки вай ба республикаи ҷавон аз гузаштаи тореволюционӣ монда буд.

Чи тавре ки маълум аст, дар давраи пешазреволюционӣ халқи тоҷик аз ҷиҳати сиёсӣ ва иқтисодӣ пароканда буда, ба ҳайати генерал-губернатории Туркистон ва аморати Бухоро дохил мешуд. Аҳолӣ асосан давраи феодалии тараққиётро аз сар мегузаронд.

Территорияи Тоҷикистони ҳозира яке аз канорҳои қафомондатарини мамлакат буд. Ҳатто дар районҳои бештар мутараққӣ (вилояти ҳозираи Ленинобод), ки ба ҳайати генерал-губернатории Туркистон дохил буданд, ҳамагӣ якчанд фабрикаю заводи типи нимкосибӣ ва ду корхонаи хурди маъдани кӯҳӣ вуҷуд доштанд. Маҳсулоти солонаи ҳамаи корхонаҳо соли 1913-ум 800 ҳазор сӯминаро ташкил медод. Дар территорияи Тоҷикистони Марказӣ ва Ҷанубу Шарқии ҳозира (собиқ Бухорои Шарқӣ) ба ҷуз конҳои хурди тилло, ки ба соҳибимтиёзони Россия тааллуқ доштанд, фақат муассисаҳои косибӣ вуҷуд доштанд.

Хоҷагии қишлоқ характери натуралӣ ва нимнатуралӣ дошт. Олати асосии деҳқон омочу каланд ба шумор мерафтанд. Деҳқонон дар асорати иқтисодии феодалҳо ва судхӯрон буданд. Замину об ва қисми асосии саршумори чорво дар ихтиёри амир ва боёну рӯҳониён буданд. Ҳар сол даҳҳо ҳазор деҳқонони тоҷик хонахароб шуда, барои мардикорӣ ба шаҳру маҳаллаҳои коргарнишин, станцияҳои роҳи оҳани кишвари Туркистон ва қарияҳои руснишини аморати Бухоро мерафтанд. Мулоқот бо пролетариати Россия ба мардикорони тоҷик таъсири революционикунанда мерасонид, тавассути онҳо бошад, идеяҳои миллӣ-озодихоҳӣ ва ҳара-

қати революционӣ дар байни табақаҳои васеи оммаҳои меҳнаткаши халқи тоҷик паҳн мешуданд.

Ба беҳуқуқии сиёсӣ ва истисмори бераҳмона қафомонии маданӣ зам мешуд. Зулми дутарафа, яъне ҳукумати подшоҳӣ ва ашрофони маҳаллии феодалӣ боиси он гардид, ки халқи тоҷик ҳамчун ворисп маданияти бою қадима, аз ҳуқуқ ба маорифи оддитарин маҳрум гашта буд. Бино ба маълумоти рӯйхатгирии соли 1897 ҳамагӣ 3,9 фоизи тоҷикон савод доштанд.

Чунин буд «меросе», ки Россияи подшоҳӣ ва амората Бухоро ба Ҳокимияти Советӣ дар территорияи Тоҷикистон боқӣ монда буданд.

Дар Маърӯзаи сиёсии КМ ба съезди XXVII партия гуфта шудааст: «Революцияи Кабири Социалистии Октябрь асосҳои дар мамлакатамон ҳал намудани масъалаи миллиро гузошт». Талабҳои асосии программаи миллии ленинии Партияи Коммунистӣ дар ҳуҷҷатҳои аввалини Ҳокимияти Советӣ — дар хитобнома «Ба коргарон, солдатҳо ва деҳқонон», ки съезди II Умумироссиягии Советҳо қабул карда буд, дар Декретҳо дар бораи замин ва сулҳ, дар Декларацияи ҳуқуқҳои меҳнаткашон ва халқи мазлум, Конституцияи якуми РСФСР (соли 1918) баён шуда буданд. Моҳияти сиёсати миллии партияи ленинпро Программаи дуюми РКП(б) — программаи сохтмони социализм дар Давлати Советӣ, инчунин карорҳои съездҳои партия ва ҳуҷҷатҳои дигари партиявӣ муайян карданд.

Дар яке аз нахустин ҳуҷҷатҳои давлатии Ҳукумати Советӣ — «Декларацияи ҳуқуқҳои халқҳои Россия», ки 2(15) ноябри соли 1917 қабул гардида буд, қайд карда мешуд, ки бозгашт ба сиёсати нангини ба якдигар низоъ андохтани миллатҳо, ки ҳукумати подшоҳӣ мегузаронид, нест ва буда ҳам наметавонад, ин сиёсат бояд бо сиёсати иттифоқи ихтиёрона ва поквиҷдононаи халқҳои Россия иваз карда шавад. Совети Комиссарони Халқии РСФСР принципҳои зеринро асоси фаъолияти худ оид ба масъалаи миллатҳо қарор дод: баробарӣ ва соҳибихтиёрии халқҳои Россия, ҳуқуқи онҳо ба худмуайянкунӣ ва ҳатто ба ҷудо шудан ва ташкил кардани давлати мустақил, бекор кардани ҳама гуна имтиёзу маҳдудиятҳои миллӣ ва миллии динӣ, инкишофи озодонаи ақалиятҳои миллӣ ва гурӯҳҳои этнографии сокини Россия.

Таъсис ёфтани Комиссариати оид ба корҳои миллатҳо дар бораи он ғамхории бузург шаҳодат медиҳад, ки партия ва Ҳукумати Советӣ нисбат ба манфиатҳои ҳамаи миллату халқиятҳои сокини РСФСР зоҳир мекарданд. Ҳамаи декретҳо, қарору фармонҳои органҳои советӣ ва хоҷагӣ, агар онҳо ба манфиати аҳолии миллаташ дигар дахл кунанд, ҳатман мебоист бо Комиссариати оид ба корҳои миллатҳо маслиҳат карда мешуданд, то ки ҳуқуқҳо ва урфу одатҳои миллии онҳо поймол карда нашаванд.

Совети Комиссарони Халқии РСФСР ва Комиссариати оид ба корҳои миллатҳо дар мурожиатнома «Ба ҳамаи меҳнаткашони мусулмони Россия ва Шарқ» аз 20 ноябри (3 декабри) соли 1917 навишта буданд: «Минбаъд дину мазҳаб ва урфу одатҳои шумо, муассисаҳои миллӣ ва маданни шумо озод ва дахлнопазир эълон карда мешаванд. Ҳаёти миллии худро озодона ва бемамониат ташкил намоед. Шумо барои ин ҳуқуқ доред. Донед, ки ҳуқуқҳои шумо, мисли ҳуқуқҳои ҳамаи халқҳои Россия, бо тамоми қудрати революция ва органҳои он, Советҳои депутатҳои коргарон, солдатҳо ва деҳқонон ҳимоя карда мешаванд».

Ғалабаи Революцияи Кабири Социалистии Октябрь ва зери таъсири бевоситаи он моҳи сентябри соли 1920 ба вуқӯъ пайвастани революцияи халқӣ-демократии Бухоро халқи тоҷикро аз зулми социалию миллӣ абадӣ халос карда, дар назди вай пешомади калони таҷаддуд ва нашъунаморо кушоданд.

Иттифоқи миллатҳои озоди Россия, ки Революцияи Кабири Социалистии Октябрь эълон намуд, дар солҳои ҷанги гражданӣ ба санҷиши ав-

валини ҷиддӣ бошарафона тоб овард. Ягонагии ҳарбию сиёсӣ ва ёрии ҳамдигарии халқҳои советӣ ба онҳо кӯмак расонд, ки қувваҳои муттаҳидаи контрреволюцияи дохилӣ ва интервенцияи хориҷиро торумор созанд, музаффариятҳои Октябрь, озодӣ ва истиқлолияти Республикаи ҷавони Советиро ҳимоя намоянд. Дар территорияи Тоҷикистон ба муқобили душман, барои ҳаёти нав ҳамроҳи тоҷикон намояндагони бисьёр халқҳои мамлакатамон меҷангиданд. Халқи тоҷик хотиран иштирокчиёни фаъоли мубориза барои муқаррару пойдор гардондани Ҳокимияти Советӣ дар республикаи мо — рус Н. Д. Томин, украин А. Т. Федин, полянӣ Ч. А. Путовский, арманӣ Я. А. Мелькумов, туркман Р. Боймуродов, қазоқ А. Ёрмуҳаммадов ва бисьёр дигаронро бо эҳтиром ёдоварӣ мекунад.

Партияи Коммунистӣ ва Давлати Советӣ аз рӯзҳои аввали Ҳокимияти Советӣ, дар солҳои ҷанги гражданӣ, барқарор кардани хоҷагии халқи харобгардида ва реконструкция сбциалистии он принципҳои ленинии сиёсати миллиро, ки Октябри Кабир эълон карда буд, собитқадамона ва суботкорона ба амал мебароварданд.

Баъди ғалабаи Октябрь давлатдории миллии худро барпо кардани бисьёр халқҳо дар роҳи ҳал кардани масъалаи миллӣ иқдоми калонтарин буд. Қонунияти муҳимтарини озодшавии халқҳои собиқ мазлуми Россия дар ҳамин зуҳур ёфт. Ҳукумати Советӣ мувофиқи принципҳои ленинии сиёсати миллӣ истиқлолият ва ҳуқуқи ҳамчун давлати мустақил вуҷуд доштани Польша, Латвия, Литва, Эстонияро, ки пеш ба ҳайати империяи Россия дохил буданд, эътироф кард; республикаҳои иттифоқии Украина, Белоруссия, Озарбойҷон ва ғайра, як қатор республикаю вилоятҳои автономӣ, аз он ҷумла РАСС Туркистон (моҳи апрели соли 1918 эълон карда шудааст) ташкил ёфтанд.

Дар мамлакат таҳти роҳбарии Партияи Коммунистӣ ҳаракати бузурги муттаҳидшавии меҳнаткашони ҳамаи миллатҳо ривоҷу равнақ ёфт. Иттифоқи ҳарбию сиёсии дар солҳои ҷанги гражданӣ баамаломада бо иттифоқи хоҷагӣ ва сипас бо иттифоқи дипломатӣ қувват дода шуд. Масъалаи барпо кардани Иттифоқи Республикаҳои Советӣ ҳамчун давлати ягона ба миён омад. Бо ташаббус ва роҳбарии В. И. Ленин моҳи декабри соли 1922 дар съезди якуми умуминттифоқии Советҳо дар бораи ташкил ёфтани аввалин дар таърих давлати ягонаи иттифоқии сермиллати коргарону деҳқонон — Иттифоқи Республикаҳои Советии Социалистӣ бо тантана эълон карда шуд. Барпо гардидани СССР яке аз омилҳои муҳиме буд, ки барои дар асосҳои социалистӣ аз нав сохтани ҷамъият, тараққии иқтисодиёт ва маданияти ҳамаи республикаҳои советӣ, мустаҳкам кардани иқтидори мудофиавӣ ва мавқеъҳои байналхалқии давлати сермиллати меҳнаткашон шароити мусоид фароҳам оварданд.

Халқи тоҷик, ки дар тӯли асрҳо ба таври сунъӣ пароканда ва аз ҳам ҷудо карда шуда буд, дар ҳайати СССР соҳиби давлатдории миллии худ гардид. Соли 1924, вақте ки барои ин заминаҳои зарурии сиёсӣ ва социалию иқтисодӣ муҳайё шуданд, тақсимоти миллӣ-территориявии Осиёи Миёна гузаронда шуд. Аз ҳисоби як қатор минтақаҳои асосан тоҷикнишини РАСС Туркистон ва Республикаи Халқии Советии Бухоро РАСС Тоҷикистон, дертар — соли 1929 Республикаи Советии Социалистии Тоҷикистон ташкил карда шуд.

Барпо гардидани РСС Тоҷикистон ва ба ҳайати СССР дохил шудани он барои тараққиёти иқтисодӣ, сиёсӣ ва мадании кишвар имкониятҳои бузург фароҳам оварданд. Дар бобати барҳам задани қафомонии канорҳои миллӣ халқи рус саҳми бебаҳое гузошт. Вай ба душворию маҳрумиҳо нигоҳ накарда, ба халқҳои дигари мамлакат ёрии беғаразона мерасонид. Ва маҳз ба туфайли ин ёрию мадади фаровон, дар оилаи ягонаи бародаронаи халқҳои советӣ халқи тоҷик дар давоми ду панҷсола сиёсати индустрикунонии социалистӣ, коллективонии хоҷагии қишлоқ ва

революцияи маданиро ба амал бароварда, ҳамчун миллати социалистӣ ташаккул ёфт.

Ёрии ба республикаи Тоҷикистон дар солҳои сохтмони социалистӣ расондашуда басо гуногун ва самарабахш буд. Ин ёрӣ аз қарзи бебозгашти пулӣ (дотацияи ҳукумати иттифоқӣ), таъминот бо техника ва таҷҳизот, мубодилаи таҷрибаи истеҳсолию техникӣ ва иқтисодӣ иборат буд. Ноҳияҳои марказии саноатӣ ва корхонаҳои алоҳида саноати Тоҷикистонро ба шефӣ гирифтанд. Ба республика барои кори доимӣ коргарони соҳибихтисосу коркунони инженер-техникӣ фиристода мешуданд. Дар корхонаҳои Россия, Украина ва дигар республикаҳои иттифоқӣ барои Тоҷикистон коргарону коркунони техникии миллаташон маҳаллӣ тайёр карда мешуданд.

Хоҷагии халқи Тоҷикистон то худи соли 1936 зиёновар буд, хароҷот назар ба даромад зиёдтар буд. Қусури ин хароҷот аз ҳисоби дотацияи бюҷети иттифоқӣ бароварда мешуд, ки вай дар солҳои алоҳида аз чор се қисм ва аз ин ҳам бештари тамоми маблағи аз бюҷет ҷудо кардашударо ташкил медод. Мадади бузурги молиявии ҳукумати иттифоқӣ он омиле буд, ки барои эҳёи иқтисодиёти Тоҷикистон, сохтмони фабрикаю заводҳои нав, гузарондани роҳҳои ҳозиразамони нақлиёт, бунёд кардани базаи моддию техникии коллективонии хоҷагии қишлоқ, ба амал баровардани революцияи маданӣ имконият дод.

Ҳамаи сохтмонҳои нави давраи бунёдкории социалистӣ дар Тоҷикистон аслан интернационалӣ, сохтмонҳои дӯстии халқҳо буданд. Аз тамоми гӯшаву канорҳои мамлакат ба республикаи мо масолеҳи бинокорӣ, техника ва таҷҳизот мерасид, ҳазорҳо нафар коргарону мутахассисони аз дигар ҷойҳо омада дар ин сохтмонҳо ширкат меварзиданд, баъдтар бисьёре аз онҳо асоси коллективҳои коргарони корхонаҳои навро ташкил мекарданд. Бисьёр тоҷикону ӯзбекҳо — деҳқонону косибони дирӯза — ҳамроҳи русҳо ва коргарони гуногунмиллат меҳнат карда, касбу ихтисосҳои бинокорӣ ва саноатӣ меомӯхтанд ва сипас мутахассисони баландихтисос мешуданд.

Дар солҳои сохтмони социалистӣ дар Тоҷикистон саноати замонавии бисьёрсоҳа ва хоҷагии қишлоқи ба дараҷаи олӣ механиконидашуда барпо карда шуданд. Соли 1937 дар республика 209 фабрикаю завод вуҷуд дошт. Агар умуман дар мамлакат ҳаҷми маҳсулоти умумии саноати калон назар ба соли 1913-ум 8,5 баробар афзуда бошад, дар Тоҷикистон он 187 баробар зиёд шуд. Бо ҳамин дараҷаи тараққии иқтисодиёти Тоҷикистон нисбат ба дигар республикаҳои иттифоқӣ баробар мешуд.

Соли 1937 дар Тоҷикистон, ҳамчунин дар тамоми мамлакат, коллективонии хоҷагии қишлоқ асосан анҷом ёфта буд. Колхозҳо 89,9 фоизи ҳамаи хоҷагиҳои деҳқононро муттаҳид карда, 98,3 фоизи майдони киштро кор карда мебаромаданд. Истеҳсоли маҳсулоти асосии хоҷагии қишлоқ — пахта назар ба соли 1913-ум 5,5 баробар афзуд.

Бо кӯмаки молиявӣ, моддӣ ва, пеш аз ҳама, кадрии халқҳои дигари бародар дар Тоҷикистон дар солҳои сохтмони социалистӣ бесаводии оммавии аҳолӣ барҳам дода, шабакаи васеи мактабҳои олӣ ва миёнаи махсус ба вуҷуд оварда шуд, матбуоти миллӣ тараққӣ кард, маданияти социалистии халқи тоҷик ба вуҷуд омад.

Дар натиҷаи ғалабаи Революцияи Кабири Социалистии Октябрь ва ба амал баровардани сиёсати миллии ленинӣ дар мамлакат бародарии вайроннашавандаи халқҳо барқарор гардид. Ҷои маҳдудияту маҳсурияти миллиро алоқаи мутақобила ва ҳамкорӣ, дарки ваҳдату ҷудонопазирии тақдири таърихии ҳамаи халқҳои мамлакат, ҷои низову нифоқи миллиро дӯстии халқҳои СССР гирифт, ки он яке аз қувваҳои вусъатдиҳандаи тараққиёти ҷамъияти советии социалистӣ гардид.

Устувории дӯстии халқҳои СССР аз санҷиши сахти солҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ гузашт. Умеди истилогарони фашистии немис ба паро-

канда шудану бархам хўрдани Иттифоқи Советӣ комилан барбод рафт. Дўстии халқҳои СССР яке аз манбаъҳои асосии ғалаба бар Германияи гитлерӣ ва Японияи милитаристӣ гардид.

Қувваи бузурги социализм, муттаҳидию ёрии ҳамдигарии халқҳо тараққиёти республикаҳои советиро бениҳоят тезониид. Дар навбати худ вай ба омили муҳими на фақат прогресси босуръату ҳамаҷонибаи республикаҳо, балки минбаъда пойдору устувор шудани ягонагии интернационалӣ, муттаҳидии тамоми ҷамъияти сермиллати советӣ табдил ёфт. Дар иттиҳоди бародарона ғайрати буньёдгарона, қобилияти эҷодӣ, истеъдоди ҳамаи миллату халқиятҳои Ватанамон пурра зоҳир шуданд.

Дар давраи такомули ҷамъияти социалистӣ муносибатҳои миллӣ ба дараҷаи сифатан нави тараққиёт расиданд. Онҳо бо ҳамин тавсиф меёбанд, ки иқтисодиёти тамоми мамлакат ба комплекси ягонаи хоҷагии халқ табдил ёфт, процессҳои интеграционии соҳаи иқтисодиёт ва маданият вусъат гирифтанд, структураи социалии ҳамаи миллату халқиятҳо шакли ягона пайдо кард.

Нишондиҳандаи ҷамъбастшудаи нашъунамои миллату халқиятҳои социалистии мамлакат дар натиҷаи ба амал баровардани сиёсати миллии ленинӣ афзудани неруи иқтисодӣ ва маънавии онҳо мебошад. Ин дар мисоли ҳар як республикаи иттифоқӣ, аз он ҷумла Тоҷикистон мушоҳида мешавад. Инак баъзе нишондиҳандаҳои тараққиёти социалию иқтисодӣ ва маданин Тоҷикистон дар солҳои Ҳокимияти Советӣ. Ҳар як сеюмин сокини республика бо ин ё он шакли таҳсил фаро гирифта шудааст. Дар соли таҳсили 1985 — 1986 аз 4 миллиону 643,4 ҳазор нафар аҳолии он 1658,3 ҳазор кас мехонд. Дар 49 донишкадаи олӣ ва мактаби миёнаи махсус 95,3 ҳазор нафар студентону талабагон таҳсил мекунанд. Дар байни ходимони илмӣ зиёда аз 3300 нафарашонро доктор ва номзадҳои илм ташкил медиҳанд. Ва ин ҳама дар кишваре, ки қабл аз революция одами саводнокро аҳьён-аҳьён дучор шудан мумкин буд.

Пеш аз революция дар территорияи Тоҷикистон як беморхонаи дорои 40 кат вуҷуд дошту 19 духтур кор мекард. Ҳоло дар муассисаҳои нигаҳдории тандурустӣ 12,4 ҳазор духтур ва даҳҳо ҳазор корманди миёнаи тиббӣ меҳнат мекунанд. Ба аҳолӣ 320 беморхонаи дорои 49 ҳазор кат, 677 амбулаторияю поликлиника ва 512 консультацияи занона, поликлиника ва амбулаторияи бачагона хизмат мерасонанд.

Асоси мустаҳкамшавии минбаъдаи ягонагии интернационалии халқи советӣ процесси вусъатьёбандаи интернационаликунонии ҳамаи соҳаҳои ҳаёти миллату халқиятҳои советӣ мебошад. Моҳияти процесси мазкур иборат аз он аст, ки маҳдудияту маҳсурияти миллӣ торафт пурратар бархам хўрда, робитаҳои байни халқҳо вусъат меёбанд, иқтисодиёту маданияти халқҳои республикаҳо тараққӣ карда, якдигарро ғанӣ мегардонанд, саҳми ҳар як халқ, ҳар як республика дар прогресси умумии мамлакат меафзоянд.

Чи тавре дар таҳрири нави Программаи КПСС, ки съезди XXVII партия қабул намуд, қайд шудааст, комплекси ягонаи хоҷагии халқи мамлакат иқтисодиёти ҳамаи республикаҳои миллӣ, тамоми звеноҳои истеҳсолоти ҷамъиятӣ, тақсимот ва мубодиларо дар территорияи мамлакат дар бар мегирад.

Дар шароити интеграцияи иқтисодии байниреспубликавӣ принципи интернационализм нормаи муносибатҳои мутақобила дар амалияи ҳаррўза мебошад. Мисол меоварем. Соли 1986 дар Осиёи Миёна камобӣ ва тобистони гарм мушоҳида шуд. Хавфи нобудшавии ниҳолҳои пахта ва паст шудани ҳосил ба амал омад. Барои пешгирӣ намудани ин хавф ҳукумати Тоҷикистон қарор дод, ки оби обанборҳо пасттар аз дараҷаи бўҳронӣ сар дода шавад. Ҳамагӣ дар мавсим республикаи мо ба Ўзбекистону Туркманистон қариб ду миллиард метри мукааб об дод, ки ин боиси

қатъиян кам шудани иқтидори станцияҳои электрии асосии республика гардид.

Барои пурра кардани балансн энергетикӣ маҷбур шудем баъзе истеъмолкунандагонро аз таъминоти давлатии об маҳрум созем, станцияҳои электрии зиёновари пеш хобондашударо барқарор кунем ва ба кор андозем, дар вилояту районҳои республика графики тағьирьёбандан рӯзҳои истироҳатро ҷорӣ намоем, истеъмоли қувваи электрро барои эҳтиёҷоти коммуналӣ маҳдуд гардонем.

Дар шароитн вусъат ёфтани интеграцияи иқтисодии байни республикаҳои иттифоқӣ, махсусгардонӣ ва кооперативонӣ дар миқьёси мамлакат аҳамияти риояи ҳатмии интизоми планӣ, интизоми молфиристии якдигар пеш аз ҳама дар муносибатҳои байни республикаҳо беандоза меафзояд. Бинобар ин талабҳои иқтисодӣ характери нормаҳои ахлоқу одобро пайдо карда, иҷрои онҳо вазифаи муҳимтарини интернационалӣ мегардад.

Съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон дар назди ташкилотҳои партиявӣ вазифа гузошт, ки барои дар меҳнаткашон парваридани ҳисси шарик будан ба кору бори тамоми мамлакат, масъулияти торафт афзун гардондани ҳиссаи республика ба мустаҳкам кардани иқтидори Ватани Советӣ ҷидду ҷаҳд намоянд. Албатта, «...комьёбиҳои мо, — қайд шудааст дар ҳуҷҷатҳои съезди XXVII КПСС, — набояд боиси чунин тасаввурот шаванд, ки процессҳои миллӣ гӯё проблемае надошта бошанд. Ҳар тараққиёт бе ихтилоф намешавад, вай дар ин соҳа ҳам ногузир аст. Муҳиммаш ҷиҳатҳои ин проблемаҳоро мунтазам пай бурдан, ба саволҳое, ки ҳаёт ба миён меорад, ҷавобҳои дуруст ёфтан аст».

Дар хусуси камбудиҳои ин соҳа дар Тоҷикистон дар маҷлиси фаъолони идеологии республика, ки 30 августи соли 1986 баргузор шуд, сухан рафт. Дар он қайд карда шуд, ки ба меҳнаткашон суботкорона фаҳмонда додан зарур аст, ки вазифаҳои дар наздамон истодаро фақат дар сурати ҳамкории ҳаматарафа ва ёрии ҳамдигарии фаъолонаи ҳамаи республикаҳои бародар бомуваффақият иҷро кардан мумкин аст. Дар маҷлис ба масъалаи забони русиро омӯхтани аҳолии таҳҷоӣ диққати бағоят калон дода шуд.

Създи XXVII партия зарурати ба муқобили зуҳуроти манфии ҳанӯз дар масъалаи миллӣ ҷойдошта, алалхусус ҳам бар зидди кӯшиши маҳдудияти миллӣ, маҳалчигӣ, рӯҳияи тайёрхӯрӣ ва ҳам бар зидди муносибати беэътиноёна ба маданияти миллӣ, қадру қимати миллӣ мубориза бурданро таъкид намуд. Дар масъалаи муносибат ба мероси маданӣи замони гузаштаи ин ё он миллат ба ду ифрот роҳ дода мешавад: аз як тараф, майли кибру ғурур, бартарӣ доштан, аз тарафи дигар, зери байрақи принципи нодуруст маънидодшудаи интернационализм баъзан ҳисси миллӣ, қадру қимат, ҳуқуқи миллатҳо ба мероси маданин худ паст зада мешавад.

Дар соҳаи сиёсати миллӣ дар бобари қатъиян ҳимоя намудани принципҳои партиявии муборизаи зидди ҳама гуна дуршавӣ аз нормаю нишондодҳои ленинӣ нисбат ба ҳисси миллӣ, қадру қимати миллӣ бениҳоят ғамхору эҳтиёткор шудан зарур аст. «Мо, коммунистон, — қайд намуд М. С. Горбачёв, — бояд васиятҳои хирадмандонаи Ленинро ҳамеша ба ҷо оварем, онҳоро дар шароити нав эҷодкорона татбиқ намоем, дар муносибатҳои миллӣ баҳри минбаъд ҳам пойдор гардидани дӯстии бародаронаи ҳамаи халқҳои Иттифоқи Республикаҳои Советии Социалистӣ бағоят бодиққат ва принципнок бошем».

# МАСЪАЛАҲОРО КОМПЛЕКСОНА ҲАЛ НАМОЕМ

**Х. РАҲМОНОВА,**
*механизатори колхози ба номи Калинини райони Ҳисор*

МАН ТО ҲАНӮЗ дар зери таассуроти пленуми панҷуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон мебошам, ки он масъалаи истифодаи ресурсҳои меҳнатии республикаро муҳокима намуд. Дар маърӯзаи аъзои бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, Раиси Совети Вазирони РСС Тоҷикистон И. Ҳ. Ҳаёев тадбирҳои ба куллӣ беҳтар истифода бурдани ресурсҳои меҳнатӣ, тайёр намудани мутахассисони баландихтисосу бомаҳорат муайян карда шудаанд.

Вале кори пленумро на оҳанги қаноатмандонаи гуфтор, балки ташвиши ҷиддӣ аз вазъияти ҳозираи истифодаи ресурсҳои меҳнатӣ муайян мекард. Ҳам дар маърӯза ва ҳам дар музокираҳо аз хусуси бо кори истеҳсолоти ҷамъиятӣ пурра банд набудани қисми муайяни аҳолии республика, аз хусуси он, ки ҳанӯз бисьёр одамоне ҳастанд мехоҳанд аз ҷамъият фақат гиранду ба ивазаш чизе ба он надиҳанд, фактҳо оварда шуданд. Онҳо бо маоши тасодуфӣ рӯз мегузаронанд ё аз ҳисоби даромади муфт зиндагӣ мекунанд. Аммо масъалаи онҳо маълум аст: ба онҳо диққати органҳои салоҳиядорро пурзӯр кардан лозим аст.

Аммо бо дигар категорияи одамон чӣ бояд кард? Масалан, дар районии Ҳисор баҳори соли гузашта аз ҷавонони синни даъват ба хизмати ҳарбӣ 375 кас бо кор таъмин нашуданд. Ба саволи «чаро онҳо бо коре шуғл надоранд», чун қоида, ҷавоби якранга дода мешуд: модом ки тирамоҳ ба хизмати Армияи Советӣ мераванд, ба кор ҷустан чӣ ҳоҷат. Ҳол он ки ин ҷавонон ҳамчун комбайнчию тракторчӣ ё ронандаи мошин ба хоҷагии халқ нафъи калон расонда метавонистанд, зеро эҳтиёҷот ба механизаторон дар деҳоти мо ҳанӯз калон аст. Ин ҷавонон имконият доранд дар омӯзишгоҳҳои касбӣ-техникӣ дигар ихтисосҳои коргариро низ аз худ намоянд. Барои онҳо доираи интихоби касб васеъ аст, метавонанд ба омӯзишгоҳҳои махсуси касбӣ-техникии Россия ва Украина низ дохил шуда хонанд. Аммо дар асл на ҳар кадоми онҳо майлу хоҳиш дорад аз имконияти барояш муҳайёбуда истифода барад.

Не, ман чунин ҷавононро намефаҳмам. Шояд аз он сабаб бошад, ки худам ба синни ҳаждаҳ даромаданамро интизор нашуда, ба паси рули комбайн нишастам. Мумкин аст ин ҷавонон бинобар он аз паи кор нашаванд, ки дар хонаашон ҳама чиз муҳайё аст? Ҳозир кас ба кадом хонае дарояд, аломатҳои беҳбудии моддиро мебинад: мошини сабукрав, яхдон, телевизор, стереосистема мавҷуд аст. Ин бад аст ё хуб? Ба фик-

рам, худи фаровонӣ нораво нест, зеро давлат ҳам дар бораи бемайлон баланд шудани дараҷаи некӯаҳволии халқ ғамхорӣ менамояд. Аммо онҳое, ки дар ҳаққашон калонсолон ғамхорӣ мекунанд, оё ба қадри пули меҳнатӣ ҳамеша расида метавонанд? Оё онҳо мефаҳманд, ки нони гандуми рӯи дастархон ё шими ҷинс, ки ҳар рӯз пӯшида мегарданд, аз куҷо пайдо шудааст? Ба фикрам, сабаби муносибати тайёрхӯриро нисбат ба ҳаёт дар нокифоя будани кори тарбиявии байни ҷавонон ҷустан лозим аст.

Барои мулоҳиза чунин рақамҳоро меоварам: дар райони мо 513 нафар мардони бекор ошкор шуданд, ки аз онҳо 426 нафарашон аз 18 то 23 сола мебошанд, дар байни онҳо шахсони аз ин ҳам калонсолтар ҳастанд. Онҳое, ки аз панҷоҳ гузаштаанд, ҳамагӣ 26 нафаранд. Чи хеле ки мебинем, тафовути синну соли онҳо калон аст. Ин бори дигар тасдиқ мекунад, ки қисме аз ҷавонони деҳот барои нафъ расондан ба давлат, ба зимма гирифтани вазифаи таъминоти моддии оила шитоб намекунанд.

Аҳолии қобили меҳнат, ки бо кор машғул нест, бештар ба деҳаҳои Советҳои қишлоқи Алмосӣ (40,5 фоиз), Хонақои Кӯҳӣ (28,8 фоиз), Мирзо Ризо (24,8 фоиз) рост меояд. Ман ибораи «бо кор машғул нест»-ро навиштаму андеша кардам: оё мо гоҳо саркашии рӯиростро аз фаъолияти меҳнатӣ бо кор машғул нест гуфта, дурӯягӣ намекунем. Ииро муфтхӯрӣ гуфтан дурусттар мебуд. Ба ҳамин монанд, калимаи «хасдузд» ба хотирам мерасад, ки барои рӯпӯш кардани зуҳуроти манфии социалӣ ба таркиби луғавии забон дохил шудаст. Пештар ин калима назар ба калимаи «дузд» баъзе касонро бештар қаноатманд мекард, зеро он гӯшхарош иест. Не, ҳама чизро бо номи худаш ифода кардан лозим аст. Агар дар назди мо марди баркамоли корнакунанда бошад, пас вай фарди бо кори истеҳсолоти ҷамъиятӣ номашғул не, балки бекорхӯҷаи муфтхӯр асту бас. Муносибат ба чунин одамон бояд мувофиқи нормаҳои маънавию этикӣ ва ҳуқуқии ҷамъияти социалистӣ муқаррар карда шавад.

Модарони серфарзанд сазовори муносибати махсусе мебошанд. Чунон ки тадқиқоти социологӣ нишон дод, дар райони мо 14099 нафар занон кор намекунанд, ҳарчанд ки онҳо ба меҳнат қобиланд. Аз онҳо 8350 нафарашон панҷ — шаш нафарӣ ва аз ин ҳам зиёд кӯдак доранд. Дуруст аст, ки онҳо бо кори истеҳсолоти ҷамъиятӣ машғул иестанд. Аммо барои онҳо кор намекунанд, бекор мешинанд гуфтан забони кас намегардад. Ташвишу тараддуди хона ба кадом модар маълум нест. Аз кори хона, аз парасторӣ ба кӯдакон кас назар ба кори истеҳсолот бештар монда мешавад.

Масъалаи занони ҷавон ё модарони камфарзанд масъалаи дигар аст. Чаро онҳо кор намекунанд? Боре ман бо чунин савол ба ҷонишини раиси комиҷроияи Совети қишлоқи Қарамқӯл Зайнура Усмонова, ки колхози мо дар территорияи он воқеъ аст, муроҷиат кардам.

— Бо сабабҳои гуногун, — ҷавоб дод ӯ. — Баъзеҳо мегӯянд, ки дар қарибиҳо кори мувофиқ нест, дигарон мегӯянд, ки дар боғчаю яслиҳои кӯдакона ҷой намерасад, дар мактаб гурӯҳҳои машғулияташон бардавом ташкил карда нашудаанд.

Аз ин мебарояд, ки сабабҳои зикршударо бартараф намуда, бештар фабрикаҳо ё филиалҳои онҳо, устохонаҳои гуногун, боғчаю мактабҳо, корхонаҳои хизмати маишӣ сохтан лозим аст. Ҳанӯз барои ин фақат кӯшиш ҳасту халос. Ба қарибӣ тресги «Тоҷикнефтьстрой» ташкил карда шуд, ки барои бо кор таъмин намудани 1400 нафар имкон медиҳад. Сохтмони заводи истеҳсолкунандаи таҷҳизоти насосии Вазорати хоҷагии обн РСС Тоҷикистон ба охир мерасад, ки он 600 ҷои корро муҳайё месозад. Умуман дар панҷсолаи дувоздаҳум дар ҳамаи соҳаҳои хоҷагии халқи район ба тариқи илова ба вуҷуд овардани 8050 ҷои кор пешбинӣ шудааст, аз ҷумла дар системаи маориф 1100 ҷои кор ба вуҷуд меояд.

Ин, албатта, хуб аст. Олимон пешгӯӣ кардаанд, ки дар давоми панчсола ресурсҳои меҳнатни район камаш даҳ ҳазор нафар зиёд мешаванд. Ҳамиро асос карда, гуфтан мумкин аст, ки ду ҳазор нафарро дар территорияи район бо кор таъмин кардан душвор мешавад ва, аз афташ, онҳо ба Душанбе ё Турсунзода ба кор хоҳанд рафт, чунон ки баъзеҳо аз ҳоло ҳамин тавр мекунанд.

Ҳангоми чойгиронии филиалҳо дар деҳот, дар районҳои сераҳолӣ боз як проблема ба миён меояд. Дар онҳо шароити меҳнат на ҳамеша ба талаботи ҳозира чавоб дода метавонад, ба маҳсулоти мебаровардагии онҳо бисьёр вақт талабот мавчуд нест. Мутаассифона, аксаран чунин корхонаҳо бо таҷҳизоти кӯҳна чиҳозонида мешаванд, аз ин рӯ, дар плани истеҳсоли маҳсулот намунаҳои кӯҳна акс меёбанд. Дар натича масиуот ба нстеъмолкунандагон нарасида, дар рафи магазинҳо чанг зер карда мехобад. Албатта, дар деҳот цехҳон саноатиро сохтан зарур, вале ба он комилан муносибати чиддӣ кардан лозим аст.

Масалан, дар районн мо ду филиал — филиалҳон иттиҳодияҳои истеҳсолии газворҳои пахтагини Душанбе ва «Точикатлас» ба номи 60-солагии СССР кор мекунанд. Дар филиали якум маҳсулоти брак бисьёр аст, дар дуюмаш маҳсулот хушсифат ва талабот ҳам ба он зиёд аст. Сабаби ин дар чист? Ба фикрам, дар ин кор на фақат маҳорати касбии ҳунармандон, балки ғамхорни корхонаи асосӣ дар бораи тараққин филиалҳояш низ роли муҳим мебозад. Сохтани цех ва пур кардани штат фақат оғози кори дар деҳқонзанон, занони хонашинни дирӯза ташаккул додани сифатҳои шахсии коргар мебошад. Яъне, ман мехоҳам гӯям, ки дар онҳо тафаккури иқтисодӣ, ҳисси масъулият, вазифаи гражданиро парвардан зарур аст. Дар он чое, ки инро фаромӯш мекунанд, ташкили коллективи ҳақиқии коргарӣ аз имкон берун аст. Дар натича дарачаи чойивазкунии кадрҳо дар филиалҳои деҳот зиёд шуда, боиси ба кори хона баргаштани коргарзанони чавон ва дигар камбудиҳо мегардад.

Бешубҳа, иқтисодиёт ва идеология якчоя бояд амал кунанд. Танҳо дар сурати вусъат додани кори тарбиявӣ дар деҳот мо масъалаҳои истифодаи самараноки ресурсҳои меҳнатии республикаро ҳал карда метавонем. Дар бораи ин ҳама дар пленуми КМ гуфтугӯи муфассал баргузор гардид. Дар музокираҳо ҳам бисьёр фикрҳои муфид баён шуданд. Акнун ҳама гап дар татбиқи амалии қарорҳои қабулшуда мебошад.

# ВАҚТЕ КИ ҚАВЛ АЗ АМАЛ ФАРҚ МЕКУНАД

ДАР ПЛЕНУМИ сеюми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон вазъиятн кор дар соҳаи чорводории Комитети давлатии агросаноатии республика сахт танқид шуда буд. «Сабабҳои асосии суръати пасти афзоиши маҳсулоти чорво, — қайд карда шуд дар он, — қафо мондани тараққиёти истеҳсоли хӯроки чорво, хеле кам истифода бурдани технологияҳои саноатӣ, маданияти пасти пешбарии соҳаҳои асосии он мебошанд. Фақат ба туфайли ҳал кардани ин проблемаҳои асосӣ тараққии чорводориро ба таври кофӣ тезонидан мумкин аст».

Дар байни районҳое, ки дар онҳо тараққиёти чорводорӣ қафо мондааст, пленум райони Қабодиёнро номбар кард. Комитети районии партия (котиби якум Т. Турдиев) доир ба навсозии соҳа қарорҳои зиёде қабул кардааст. Вале оё навсозӣ сар шудааст? Оё роҳбарони комитети агросаноатии вилоят ва иттиҳодияи агросаноатии район фаъолияти худ ва роҳбарони хоҷагиҳоро принципналона, ба тарзи партиявӣ таҳлил карда тавонистаанд?

Барои пайдо кардани ҷавоб ба ин ва дигар саволҳо мо ба вилояти Қӯрғонтеппа сафар кардем. «Дар Қабодиён ҳама корҳо хубанд. Минбаъд боз ҳам беҳтар мешаванд», — гуфт раиси комитети агросаноатии вилоят Ю. Қӯчқоров.

Инак, мо дар корхонаи байнихоҷагии «Вахш». Сездаҳ сол қабл аз ин дар наздн Сон палангон ба кор андохтани заминҳои нав, сохтмони роҳ ва корхонаи байнихоҷагии парваришу бӯрдоқикунии ҷавонаҳо барои 3600 сар чорво оғоз ёфта буд. Шаш колхози саҳмдор ба муваффақияти кор умед баста, корхонаро бо пул саховатмандона таъмин мекарданд, барои он 1762 гектар замин ҷудо карданд. Барои корҳои мелиоративонӣ ва обьёрии заминҳо маблағи калоне сарф гардид.

Ҳозир бошад, хоҷагии мазкур ҳамагӣ аз 614 гектар замин истифода мебарад. Аҳволи биноҳои ферма ҳузновар аст — ҳамаашон хароб шудаанд. Дам дар ин ҷову дам дар он ҷо оби водопровод беҳуда ҷорист, дар ҳавлии фермаҳо гӯсолаҳо по ба лой меғӯтанд.

— Ман шашумин директорам, — мегӯяд Ҷ. Юлдошев. — Ҷоеро, ки дар он ферма воқеъ гардидааст, мардум «Паҳлавонтӯқай» меноманд. Аз рӯи ривоят, дар ин ҷо паҳлавоне бо паланг афтударафт карда, ҳалок шудааст, ки мардуми деҳаҳои наздик аз он дар тарсу бим буданд. Бесарусомоние, ки мо ин ҷо дучор шудем, ҳадду ҳудуд надошт.

Коркунони корхонаи байнихоҷагӣ вазъиятро ислоҳ карда наметавонанд. Барои ин маблағу масолеҳ зарур аст, хоҷагӣ онҳоро надорад. Ҳатто моҳонаи мутахассисони асосӣ дар охири соли гузашта қариб се моҳ дода нашуд — хоҷагӣ пул надошт. Шароити меҳнат ва маишати чорводорон ҳам ҳеҷ касро қонеъ кунонида наметавонад: на ҳаммому на клуб, на автобусе барои кашондани коргарон ҳаст.

Бо вуҷуди ин ҳама кас аз худдории ҳам котиби якуми комитети районии партия Т. Турдиев, ҳам раиси иттиҳодияи агросаноатии район Р. Аралов ва ҳам раиси комитети агросаноатии вилоят Ю. Қӯчқоров дар ҳайрат мемонад. Директори корхона Ҷ. Юлдошев ба онҳо борҳо

барои кӯмак муроҷиат карда бошад ҳам, аз ин муроде ҳосил нашуд. Дар ташкилотҳои гуногуни вилоят бо мақсади расондани ёрӣ баъзе фикрҳо пайдо мешуданд, вале мақсад аз ҳамаи онҳо аз ҳисоби давлат адо кардани 2,5 миллион сӯмина қарзи хоҷагӣ буду халос. Баъзан барои мустаҳкам кардани иқтисодиёти хоҷагӣ чораҳо дида мешуданд. Масалан, қарор дода шуда буд, ки дар он ҷо хукпарвариро ба роҳ монанд. Аммо касе дар хусуси базаи хӯрокӣ фикру андешае накард. Ва акнун хӯрокии бо душворӣ бадастомада ба хукҳо дода мешавад.

Хулоса, корхонаи байнихоҷагие, ки ҳангоми ташкил кардани он ният доштанд дар район базаи мустаҳками парвариши ҷавонаҳоро барпо намоянд, комилан хароб шудааст. Чорвопарварон ҳам аз кор дилхунук шуда, бароиислоҳи вазъият кӯшише намекунанд...

Дар вақташ дар матбуот колхози ба номи Қ. Маркс барои камбудиҳои соҳаи чорводорӣ зери танқид гирифта шуда буд. Барои рафъи онҳо дар хоҷагӣ иборат аз 24 пункт плани тадбирҳо тартиб дода шуд. Ва бояд гуфт, ки дар ин ҷо дигаргуниҳои зиёди мусбат ба амал омаданд: барои либосивазкунӣ ва истироҳати чорвопарварон хонаҳои алоҳида, ҳаммом сохта шуда, ба қарибӣ ошхонаю буфет кушода мешавад, роҳҳо асфальтпӯш карда мешаванд.

Дар соҳаҳои истеҳсолот чӣ тағьир ёфт? Аҳволи он мисли пештара аст. Базаи хӯроки чорво басо суст буда, вояи хӯроки чорво аз силосу қамиш иборат асту бас. Цехи хӯроктайёркунӣ кор намекунад. Бинои наслгирӣ истифода карда намешавад. Чун оқибати ин ҳама нишондиҳандаҳои иқтисодии соҳаи чорводорӣ дар ин хоҷагӣ ғайриқаноатбахшанд. Агар дар район ба ҳисоби миёна барои ба даст овардани ҳар центнер шир 1,9 центнер воҳиди хӯрокӣ сарф шавад, дар колхози ба номи Қ. Маркс 2,4 ҳазор воҳиди хӯрокӣ сарф мегардад. Барои ҳар килограмм вазнафзоии чорвои калони шохдор мувофиқан 17,4 ва 30 центнер воҳиди хӯрокӣ сарф карда мешавад. Ин, албатта, ба арзиши аслии маҳсулот таъсир нарасонда наметавонад. Чунончи, ба хоҷагӣ истеҳсоли ҳар центнер шир 40,5 сӯм ва ҳар центнер гӯшт 48,5 сӯм меафтад.

— Дар назди чорвопарварони мо, — мегӯяд раиси колхоз С. Олимов, — ду вазифаи асосӣ меистад: барқарор намудани саршумори чорво ва беҳтар кардани зоти он. Бо ин мақсад мо аз вилояти Москва 148 сар ҷавонаи хушзот харидем.

Аммо ин ҷавонаҳо ҳарчи дуртар аз ферма нигоҳ дошта мешаванд. Барои чӣ? Барои он ки се сол муқаддам бо гуноҳи умури зоотехникӣ ва ветеринарӣ дар ферма касалиҳои чорво авҷ гирифтанд. Аммо ҳозир дар ферма боз чорвои касал пайдо шудааст, ки ин хавфи сироят шудани чорвои дигарро дорад. Вале дар ин ҷо барои аз ферма баровардани чорвои касалшуда шитоб намекунанд. Сардухтури ветеринарии район Э. Нуралиев чунин мешуморад, ки ҳамаи корҳо дар ҷояш: чорвои касал муайян карда, ҳуҷҷатҳои зарурӣ тартиб дода мешаванд. Ва ҳол он ки вақти бонги хатар задан расидааст.

Сардухтури ветеринарии вилоят Х. Бердиев сабабҳои вазъияти ба амал омадаро ба таври зайл шарҳ дод:

— Аз як тараф, бисьёр коркунони умури ветеринарӣ ихтисоси зарурӣ надоранд. Аз тарафи дигар, станцияҳои ветеринарӣ, чун қоида, дар биноҳои корношоям ҷойгиранд, таҷҳизоту аппаратураи даркорӣ надоранд.

Маълум аст, ки асоси асосҳои тараққиёти чорводорӣ базаи мустаҳками хӯрокӣ мебошад. Тирамоҳи соли гузашта район аз иҷрои плани тайёркунии хӯроки чорво рапорт дод, гарчанде ки он назар ба соли 1985 камтар тайёр карда шуда буд. Вазни қиёсии хасу бедаи хушсифат низ паст буд. Заминҳое ки барои истеҳсоли хӯрокӣ ҷудо карда шудаанд, ба

талаботи соҳаи чорводорӣ мувофиқат намекунанд: вазни қиёсии зироати хӯрокӣ дар рустанипарварӣ камтар аз 20 фоизро ташкил медиҳад. Киштгардони пахтаю юнучқа низ суст ҷорӣ карда мешавад: он ҳамагӣ ба 40 фоизи план баробар аст.

Дар зарфи ду соли охир хоҷагиҳои район беш аз ҳазор сар модагови зотӣ харида овардаанд. Аммо фақат соли гузашта миқдори говҳои ҷӯшоӣ дар подаи умумӣ 200 сар кам шуд. Ҳиссаи модаговҳо ба ҷои 35—40 фоизи норма камтар аз 20 фоизро ташкил медиҳад. Ва ҳол он ки дар фермаҳо ду ҳазор сар модаговҳои дусолае ҳастанд, ки шир намедиҳанд. Шумораи онҳо хусусан дар колхозҳои «50-солагии СССР», «Коммунизм», «Пахтакор» ва ба номи Қ. Маркс зиёд аст. Дар ин муддат ҳар даҳумин чорво маҷбуран кушта шудааст. Ин оқибати на фақат хӯрокӣ ва нигоҳубини бади чорво, балки сари вақт аз фермаҳо набаровардани модаговҳои гирифтори касалиҳои сироятқунанда ҳам мебошад. Мувофиқи қонунгузории ветеринарӣ барои ин ҳама гунаҳкорон бояд ба ҷавобгарӣ кашида шаванд.

«Ба ҷавобгарӣ мекашем», — бовар кунонданд моро дар колхози «50-солагии СССР». Моҳи июли соли гузашта аз сарзоотехник А. Мамадалиев ва сардухтури ветеринарии хоҷагӣ Б. Тураев дар ҳақиқат ҳам ҳар кадоме 10 сӯмӣ, аз мудири фермаи шири молӣ Б. Ризоев 20 сӯм ҷарима ситонда шудааст. Аҳвол дар дигар хоҷагиҳои район ҳам тақрибан ҳамин хел аст.

Яке аз вазифаҳои панҷсолаи ҷорӣ ба асоси саноатӣ гузарондани истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ, бо роҳи механиконии корҳо қатъиян баланд бардоштани ҳосилнокии меҳнат мебошад. Вале дараҷаи механиконии корҳо дар фермаҳои чорводории район имкон намедиҳад ба иҷро шудани ин вазифаи муҳим умед бандем: дар 29 фермаи шири молии район ҳамагӣ 13 мошини ширҷӯшӣ, 27 механизми тақсимкунандаи хӯрок ва 10 механизми поруғундор ҳастанд. Дар соҳаи чорводорӣ мисли пештара корҳо асосан дастӣ иҷро карда мешаванд.

Аз рӯи натиҷаҳои тафтишоти назоратчиёни халқӣ барои надидани чораҳои беҳтар намудани сифати шири ба давлат фурӯхташаванда ба ҷонишини раиси колхози «Коммунизм» Б. Сайхунов ва сарзоотехники колхози ба номи Қ. Маркс И. Ҳомидов выговор эълон карда шудааст. Роҳбарони хоҷагиҳои район аз ин чӣ хулоса бароварданд? Инак, маълумотҳои таҳқиқи якрӯзаи лабораторияи заводи шири Шаҳртуз: колхози ба номи Тельман 1930 килограмм шири равғаннокиаш паст супурд, колхози ба номи Қ. Маркс шири дар як шабонарӯз ҷӯшидашударо бе таҳлили лабораторӣ, бо қайди «сорти I» супурд. Ҳангоми санҷиш маълум шуд, ки аз шири сорти дуюм ҳам пасттар будааст. Директори завод Т. Қарабоев қайд кард, ки шири ғайрисортӣ аз хоҷагиҳои дигари район ҳам меояд. Чи тавре ки мебинем, қарори комитети назорати халқии район ҳам таъсир накардааст.

Соҳа аз қафомонӣ баромада наметавонад. Хоҷагиҳо ба ҷои фоида сол аз сол зиёдтар зиён мебинанд.

Пас, дар комитети районии партия, комиҷроия ва иттиҳодияи агросаноатии район чӣ фикру андеша доранд? Дар комитети партиявии райони Қабодиён шояд бо он қаноатманданд, ки ҳар ҳафтаю ҳар моҳ маҷлиси чорвопарваронро гузаронда, натиҷаҳои корро ҷамъбаст мекунанд ва дар асоси он дастурҳои зарурӣ медиҳанд. Ин ҷо навсозӣ аслан оғоз наёфтааст, аз тарзу усулҳои кӯҳнаи кор ҳанӯз пурра даст накашидаанд. Ва ҳол он ки айёми ҳозира дар ҳар бобат ба амал овардани дигаргунии куллиро тақозо дорад.

**А. ОЛИМОВ.**

## «Хизматрасонӣ дар коғаз»

КОТИБИ комитети партиявии шаҳри Конибодом Ю. Ёдгоров хабар дод, ки фактҳои дар мақолаи «Хизматрасонӣ дар коғаз» (журнали «Коммунисти Тоҷикистон», № 9, соли 1986) баёнёфта комилан дурустанд.

Мақола дар маҷлиси кушодаи партиявии корхона бо иштироки сардорони цехҳою бригадаҳои комбинати хизмати маишӣ муҳокима карда шуд. Барои рафъи камбудиҳои кори комбинат, мустаҳкам намудани интизоми меҳнат ва истеҳсолӣ, таъмини иҷрои ҳатмии планҳо ва ӯҳдадориҳои социалистӣ тадбирҳо андешида шудаанд.

Таъмири бинои асосии фабрикаи либосдӯзакунӣ анҷом дода, таҷҳизоти технологӣ нав карда мешавад. Дар охири нимаи якуми сол таъмири асосии бинои ҳаммоми № 1 шаҳр ба итмом мерасад. Дар плани сохтмони асосӣ барои соли 1987 бунёд кардани цехи пахтағозкунӣ пешбинӣ шудааст.

Барои бо коргарону устоҳо, сардорони цехҳо ва сармутахассисони кордон таъмин намудани комбинати хизмати маишӣ чораҳо дида мешаванд. Ба директории комбинат бо тавсияи комитети шаҳрии партия коммунист Х. Исроилов таъин гардид, ки сардори управленияи таъмиру сохтмони управленияи вилоятии хизмати маишӣ шуда кор мекард. Аз байни сокинони маҳаллӣ гурӯҳи ҷавонон барпо карда мешавад, ки барои таҳсил ба омӯзишгоҳҳои касбӣ-техникӣ ва комбинатҳои таълими истеҳсолӣ фиристода хоҳанд шуд.

Комитети шаҳрии партия ба комиҷроияи Советҳои депутатҳои халқии шаҳри Конибодом супориш дод, ки ба муассисаҳои хизмати маишӣ доимо ёрии амалӣ расонад, ба ҷорӣ кардани шаклу усулҳои нави кор дар соҳа, зиёд намудани навъҳои адои хизмати маишии аҳолии шаҳру район мунтазам назорат кунад.

## «Эҷоди меҳнаткашон дар хизмати прогресси илму техника»

Чи тавре ки ҷонишини раиси Госплани РСС Тоҷикистон Ҷ. Каримов ба редакция хабар дод, масъалаҳое, ки дар мақолаи раиси Совети республикавии ҷамъияти умумииттифоқии ихтироъкорон ва рационализаторони Тоҷикистон Н. Масаидов бардошта шудаанд (журнали «Коммунисти Тоҷикистон», № 9, соли 1986), мавриди муҳокимаи Госплан қарор гирифтанд.

Ҳар сол ҳангоми тартиб додани лоиҳаи Плани давлатӣ ба вазорату идораҳо оид ба татбиқи ихтироот таклифҳо фиристода мешаванд. Вале ба сабаби мавҷуд набудани базаи экспериментали, ки барои то ба дараҷаи намунаи таҷрибавӣ расондани ихтироот зарур аст, инчунин бинобар ҳаматарафа кор карда баромада нашудани ихтироот (зикр наёфтани нишондиҳандаҳои техникию иқтисодии маҳсулоти нав, технология ва дигар ҳодисаҳои манфӣ) вазорату идораҳо ин ихтироотро рад мекунанд. Госплани РСС Тоҷикистон ҳамроҳи вазорату идораҳо дар бораи ба зиммаи корхонаҳои конкретӣ гузоштани вазифаҳои базаи соҳавии эксперименталии санҷиши ихтироот таклифҳо тайёр карда истодааст.

Бо ризоияти Комитети давлатии агросаноатии СССР барои бо оби гарм таъмин намудани объектҳои мухталиф соли 1987 истеҳсоли асбобҳое ба роҳ монда мешавад, ки энергияи офтобро ба энергияи гармӣ табдил медиҳанд. Дар назди Университети давлатии Тоҷикистон ба номи В. И. Ленин умури тайёр кардани намунаҳои нави техника ва ихтироот барпо карда шудааст. Дар плани панҷсолаи сохтмони асосӣ барои солҳои 1986—1990 тартиб додани лоиҳа ва сохтмони бюрои махсуси конструкторию технологии Академияи фанҳои РСС Тоҷикистон пешбинӣ шудааст, ки он бояд татбиқи тавсияҳои тадқиқоти илмӣ ва ихтироотро таъмин намояд.

Соли ҷорӣ Госплани РСС Тоҷикистон тартиби интихоби ихтироотии самараи иқтисодиашон калонро муайян карда, дар бораи ба лоиҳаи Плани давлатии тараққиёти иқтисодӣ ва социалии республика барои соли 1988 ва солҳои минбаъдаи панҷсола дохил намудани онҳо таклифҳо пешниҳод хоҳад кард.

# РЕВОЛЮЦИЯИ ЯКУМИ ҒАЛАБАОВАРИ БУРЖУАЗӢ-ДЕМОКРАТӢ

## БА МУНОСИБАТИ 70-СОЛАГИИ РЕВОЛЮЦИЯИ ФЕВРАЛӢ ДАР РОССИЯ

**Р. УСМОНОВ,**
*номзади илми таърих*

**РЕВОЛЮЦИЯИ** февралии соли 1917, ки ҳокимияти подшоҳиро сарнагун намуд, дар таърихи ҳаракати революционии Россия яке аз воқеаҳои барҷаста ба шумор меравад. Ғалаба бар ҳукумати подшоҳӣ бо фаъолияти бисьёрсолаи партияи большевикон тайёр карда шуда буд.

Ҷанги якуми империалистии ҷаҳон, ки соли 1914 хеле шиддат ёфт, боиси дар Россия тезу тунд шудани ҳамаи зиддиятҳо, афзудани нафрати халқ ба ҳокимияти мутлақи хунхор гардид. Харобии хоҷагӣ, гуруснагӣ ва камбағалии оммаи халқ ба дараҷаи мислаш диданашуда расид. Шикастхӯриҳои вазнин дар ҷанг «тамоми механизми кӯҳнаи ҳукуматӣ ва тамоми тартиботи кӯҳнаро ноустувор карданд, ба муқобили он қаҳру ғазаби ҳамаи синфҳои аҳолиро ба вуҷуд оварданд, армияро хашмгин карданд...» (В. И. Ленин, асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 23, саҳ. 333).

Ҳамаи ин ҳаракати революциониро дар мамлакат авҷ гиронд. Соли 1916 бештар аз якуним ҳазор корпартой ба амал омада, дар онҳо зиёда аз як миллион нафар коргарон иштирок намуданд, ки ин назар ба соли 1915 ду маротиба зиёд буд. Дар моҳҳои январь ва феврали соли 1917-ум 1342 корпартой ба қайд гирифта шуда буд. Шумораи намоишҳои деҳқонон ҳам зиёд мешуд.

Дар зери таъсири мағлубият дар фронт, баромадҳои синфи коргар ва деҳқонон ҳаракати революционӣ дар армия низ вусъат меёфт. Ҳодисаҳои итоат накардан ба фармон, ёрубародаршавӣ бисьёр буданд. Аз аскарӣ гурехтан характери оммавӣ пайдо мекард, ки ин шакли махсуси эътироз ба муқобили ҷанги манфури империалистӣ буд.

Болоравии ҳаракати миллии озодихоҳонаи халқҳои мазлуми Осиёи Миёна ва Қазоқистон омили муҳиме гардид, ки дар он қазоқҳо, қирғизҳо, туркманҳо, ӯзбекҳо, тоҷикон иштирок мекарданд. Ҳукумати подшоҳӣ дар солҳои ҷанг истисмери мустамликавиро дар Туркистон пурзӯр намуда, онро рӯирост тороҷ мекард. Дар зарфи дуним соли ҷанг аз ин кишвар 70 ҳазор сар асп, қариб 13 ҳазор сар уштур, ба миқдори зиёд дигар чизҳои аз аҳолӣ мусодира кардашударо гирифта бурданд. Ба ғайр аз ин барои «эҳтиёҷи ҷанг» 2,4 миллион сӯм пул маҷбуран ҷамъ карда шуда буд.

Баҳори соли 1916 дар Туркистон ҳаракати оммавии халқ сар шуд, ки он дар як қатор маҳалҳо ба шӯриши яроқнок табдил ёфт. Вай аз рӯи мазмуни сиёсии худ характери зиддиҳарбӣ, зиддиимпериалистӣ, дар баъзе ҷойҳо бошад, характери зиддифеодалӣ дошт. Сабаби бевоситаи шӯриш фармони подшоҳ дар бораи аз аҳолии таҳҷоии Туркистон барои кори ақибгоҳи армияи амалкунанда сафарбар кардани 200 ҳазор одам буд. Фармон дар ҳама ҷо қаҳру ғазаби деҳқонон ва ҳунармандони миллатҳои маҳаллиро ба вуҷуд овард, зеро бе ин ҳам ҷанг ва мазлумӣ онҳоро ба ҳолати қашшоқӣ расонда буданд. Ба қаҳру ғазаби умум ҳамин ҳам сабаб шуд, ки феодалону бойҳо имконият доштанд пул дода, ба ҷои худ камбағалонро ба кор фиристонанд, рӯҳониён, савдогарон ва фарзандони онҳо бошанд, аз ин даъват комилан озод буданд. Дар ҳама ҷо ба ин зулму зӯригарӣ муқобил мебаромаданд. 4 июли соли 1916 дар Хуҷанд шӯриши ҳунармандон, деҳқонон ва батракҳои атрофи шаҳр ба амал омад.

Шӯриши соли 1916 дар кишвари Туркистон бераҳмона пахш карда, зиёда аз се ҳазор нафар иштирокчиёни шӯриш ба суд ва тафтиш кашида шуд. Вале шӯриши миллии озодихоҳонаи халқҳои Осиёи Миёна ва Қазоқистон яке аз зуҳуроти равшани кризиси умумии капитализм ва наздик шудани вазъияти революционӣ дар Россияи подшоҳӣ гардид.

Партияи большевикон ба пешвози революцияи дуюм бо программаи аниқи коркардабаромадаи В. И. Ленин мерафт. Дар як қатор асарҳои худ, аз ҷумла дар мақолаи «Якчанд тезисҳо» (с. 1915), Ленин қувваҳои ҳаракатдиҳандаи революцияи дар пешистодаро дар Россия тасвир карда, қайд намуда буд, ки ин революция аз рӯи характери худ революцияи буржуазӣ-демократӣ мешавад. Вазифаи бевоситаи он сарнагун намудани ҳукумати подшоҳӣ, барқарор кардани республикаи демократӣ, мусодираи заминҳои помещикон ва ҷорӣ намудани рӯзи кори 8-соата мебошад. «Мазмуни социалии наздиктарин революция дар Россия,—на-

вишта буд В. И. Ленин, — мумкин аст фақат диктатураи революционӣ — демократии пролетариат ва деҳқонон бошад. Революция дар Россия бе он ки монархия ва помещиконни крепостникро сарнагун кунад, ғолиб омада наметавонад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 21, саҳ. 426). Вай дар навбати аввал масъалаи Советҳоро ба миён гузошта, муайян намуд, ки онҳо бояд ҳамчун органҳои шӯриш, ҳамчун органҳои ҳокимияти революционӣ дониста шаванд. Тезисҳои ленинӣ асоси платформаи сиёсии партияи большевикон гардида, роҳи дурустро нишон доданд.

Роҳи сиёсии меньшевикон тамоман дигар буд. Онҳо ба догмаҳои худ дар бораи роли роҳбаронаи буржуазия дар революцияи буржуазӣ-демократӣ содиқ монда, аз тарафи пролетариат дастгирӣ намудани буржуазияи либералиро зарур мешумориданд ва роҳи барпо кардани ба ном оппозицияи умумимиллиро барои мубориза ба муқобили ҳокимияти подшоҳӣ пеш гирифтанд.

Партия дар даврам ҷанг ба таъқиботи сахт дучор гардид. Бисьёр ташкилотҳо торумор карда шуданд, коркунони ботаҷриба дар ҳабсхонаю бадарға ва муҳоҷират буданд. Вале ҳеҷ як террор кори революционии партияро дар байни омма боздошта наметавонист. Дар аввалҳои соли 1917 партия дар сафҳои худ қариб 24 ҳазор аъзо дошт. Бар хилофи меньшевикон ва эсерҳо, ки дар ҳолати парокандагии идеявӣ ва ташкилӣ буда, ба гурӯҳҳои гуногун ҷудо шуданд, ба большевикон муяссар шуд ташкилоти худро дар тамоми Россия бо маркази ягона—Бюрои КМ барқарор намоянд. Маркази он дар райони Выборги Петроград ҷой гирифта буд. Дар ин ҷо маҷлисҳои бюро гузаронида мешуданд, ки дар онҳо аъзоёни комиссияи иҷроияи комитети Петербург иштирок мекарданд. Ба мушкилиҳои тоқатнопазир нигоҳ накарда, бюрои КМ бо В. И. Ленин алоқа дошт ва нишондодҳои тактикии ленинӣро ба роҳбарӣ мегирифт.

Партияи большевикон оммаи меҳнаткашонро ба муборизаи ошкорои революционӣ, ба муҳорибаи охирини қатъӣ бо ҳукумати подшоҳӣ даъват мекард. Ба марказҳои калони саноатии мамлакат барои мутобиқ гардониданм амалиёт бо органҳои маҳаллии партиявӣ намояндагони КМ партия, комитетҳои Петербургу Москва фиристода шуданд. Дар зарфи панҷ моҳ (октябри соли 1916 — феврали соли 1917) агентони сайёри большевикон 76 маротиба сафар намуда, бо 24 ташкилоти шаҳрии партия алоқаи зич муқаррар карданд. Партияи большевикон доираи васеи синфи коргар ва деҳқонони Россияро бар зидди ҳокимияти мутлақа тайёр менамуд.

Аввалҳои соли 1917 дар Россия вазъияти бевоситаи революционӣ ба амал омад. Помещикон ва буржуазия ҳукмронин худро минбаъд нигоҳ дошта наметавонистанд. Кризиси «болонишинҳо» сар шуд, ки дигар пештара барин зиндагӣ ва идора карда наметавонистанд.

Синфҳои ҳукмрон барои пешгирӣ намудани революция дар мамлакат чораҳо медиданд. Ҳукумати подшоҳӣ қарор дод Думаи давлатиро пароканда карда, диктатураи ҳарбӣ эълон кунад ва бо Германия сулҳи ҷудогона бандад. Баъд аз ин вай ният дошт, ки тамоми қувваро ба муқобили оммаи меҳнаткашон, «душмани дохилӣ» равона кунад.

Буржуазияи рус бо дастгирии бевоситаи империалистони Америка ва Англияю Франция кӯшиш менамуд бо роҳи табаддулоти дарборӣ Николаи II-ро аз ҳокимият маҳрум кунад ва ӯро маҷбур намояд, ки ба фоидаи писари хурдсоли худ аз тахт даст кашад, ба сифати ноибуссалтана князи кабир Михаил, бародари подшоҳро ба тахт шинонад. Ба ҳамин тариқ, онҳо мехостанд, ки мутлақиятро нигоҳ дошта, ҳокимиятро тақсим кунанд, ҷанги империалистиро давом диҳанд, ҳуҷуми революцияи халқиро пешгирӣ намоянд. Вале муборизаи оммаи халқ дар роҳи революция, сарнагун кардани мутлақият бемайлон вусъат ёфта, ҳарду созиши пинҳониро барбод дод.

Соли 1917 бо корпартоии азими сиёсӣ сар шуд, ки ба он большевикон роҳбарӣ мекарданд. 9 январь коргарони Петроград, Москва, Боку, Харьков, Екатеринослав, Ростови лаби Дон, Нижний Новгород ва дигар марказҳои саноатии мамлакат корпартоӣ намуда, ба намоиш баромаданд. Митингу намоишҳо зери шиори «Нест бод ҷанг!», «Нест бод мутлақияти подшоҳӣ!» мегузаштанд.

Пешоҳанги синфи коргари Россия коргарони петроградӣ буданд. Пойтахт, ки дар он ҷо бештар аз ним миллион нафар коргарон ҷамъ омада буданд, дар сарнагун кардани мутлақият роли асосӣ бозид. 14 февраль дар Петроград корпартоии сиёсии оммавӣ барпо гардид. 17 февраль сездаҳ ҳазор коргарони заводи Путилов корпартоӣ карданд. «Дигар интизор ва хомӯш будан бас аст. Синфи коргар ва деҳқони шинели хокистарранг ва куртаи кабудпӯш даст ба даст дода, бояд ба муқобили тамоми системаи подшоҳӣ мубориза баранд ва Россияро абадӣ аз шармандагӣ халос намоянд. Вақти муборизаи ошкоро расид» — гуфта мешуд дар варақаи комитети партиявии Петербург.

23 февраль (8 март) бо даъвати комитети партиявии Петербург ба намоиши зидди ҷанг, гуруснагӣ ва ҳукумати подшоҳӣ коргарзанон баромаданд. Намоиши онҳо бо ҳаракати корпартоии коргарон дастгирӣ карда шуд. Пролетариати заставаи Выборг пешоҳанг буд.

Дар зери таъсири ҳаракати революционии коргарӣ дудилагӣ дар байни солдатҳо тораф моафзуд. Дар мавридҳои алоҳида казакҳо ва солдатҳо аз тирпарронӣ ба сӯи коргарон саркашӣ мекарданд ва ҳатто бо онҳо ёру бародар мешуданд. Бюрои КМ ва комитети партиявии Петербург кӯшиш мекарданд, ки солдатҳо ва матросҳоро ба тарафи революция ҷалб намоянд.

25 февраль намоишҳои оммавии пролетариат дар Петроград ба корпартоии умумии сиёсӣ табдил ёфтанд, ки он бештар аз 300 ҳазор касро дарбар мегирифт. Коргарон бо полиция даст ба гиребон мешуданд, аз худмудофиакунӣ бештар ба ҳуҷум мегу-

заштанд. Дар майдони Знаменская коргарон бо тирпарронию сангпартоӣ дастаи савораи полиция ва казакҳоро ба гурехтан маҷбур карданд. Дар назди калисои Қазон дар байни коргарон ва полицияи шаҳр тирпарронӣ ба амал омад. Лаҳзаи ҳалкунандаи мубориза фаро расид. Комитети партиявии Петербург таҷрибаи соли 1905, нишондодҳои В. И. Ленинро дар бораи он ки барои ғалабаи шӯриш аскаронро ба тарафи пролетариат ҷалб кардан зарур аст, ба назар гирифта, варақаи махсус нашр карда, «бародарон-солдатҳо»-ро даъват намуд, ки барои муборизаи якҷоя бо сохти мутлақият бо коргарон муттаҳид шаванд.

Фармондеҳи округи Петербург генерал Хабалов аз подшоҳ фармон гирифт, ки «худи пагоҳ ба бетартибиҳо дар пойтахт хотима дода шавад». Ба солдатҳо ва полиция фармон дода шуд, ки намоишчиёнро тирборон кунанд. Ба Петроград фавран қӯшуни иловагӣ партофта, ба ҳабскунии оммавӣ шурӯъ карда шуд. Аъзоёни комитети партиявии Петербург А. К. Скороходов, А. Н. Винокуров, Е. Эйзеншмидт ва дигар коркунони намоёни партиявӣ ҳабс карда шуданд. Вале ҳукумати подшоҳӣ заиф шуда буд. Дар нимаи рӯзи 26 февраль колоннаҳои бисьёрҳазорнафараи коргарон, ки ба муборизаи яроқнок ба муқобили полиция ва аскарони савора ҳамроҳ шуда буданд, аз маҳалҳои пролетарнишин ба маркази шаҳр ҳаракат намуданд. Қарор карда шуд, ки корпартоӣ ба шурӯши яроқнок табдил дода шавад. Шӯриши 26 февраль саркардаи коргаронро солдатҳои ротаи 4 батальони эҳтиётии полки Павловск дастгирӣ намуданд. Онҳо аз иштироки командаи таълимии полки худ дар тирборон кардани коргарон ба ғазаб омада, аз казармаҳо баромаданд ва ба сӯи отряди савораи полиция оташ кушоданд. Ба тарафи халқ гузаштани аскарон дар рӯзҳои дигар ҳам давом кард ва 1 март шӯриш 170 ҳазор нафар солдатҳои гарнизони Петроградро фаро гирифт. Ин тақдири ҳукумати подшоҳиро ҳал кард: пролетариати қаҳрамони Петроград бо дастгирии солдатҳо ва матросҳо дар шӯриши яроқнок ғалаба ба даст овард, ҳукумати подшоҳӣ сарнагун шуд.

Дар рафти муборизаи революционӣ шӯришчиён вазирон ва генералҳои подшоҳиро ба ҳабс гирифтанд, муборизони роҳи озодиро аз маҳбусхонаҳо озод ва тартиботи демократиро барқарор мекарданд. Коргарон ва солдатҳо генерал Хабаловро ҳамроҳи штабаш ба ҳабс гирифтанд. Аслиҳахонаи асосӣ, кӯпрукҳо, вокзалҳо, телеграф, почтаи калон ва дигар муассисаҳои муҳими ҳукуматӣ ба дасти онҳо гузаштанд. Дар Манифести паҳнкардаи КМ РСДРП «Ба ҳамаи гражданинҳои Россия» гуфта мешуд: «Халқи рус бо кӯшишу ғайрати калон, хуну ҷонаш аз ғуломии бисьёрасра халос шуд». Манифест ҳуҷҷати муҳими сиёсӣ буд. Дар он барпо кардани республикаи демократӣ, рӯзи кори ҳаштсоата, мусодираи заминҳои помещикон, ҳатман бас кардани ҷанги ғоратгарона талаб карда мешуд. Большевикони Петроград дар баробари Манифест вараҷаи баровcovered

қае баровярданд, ки он барпо намудани Совети депутатҳои коргаронро таъкид мекард.

Советҳои депутатҳои коргарон ва солдатҳо, ки дар оташи революция тавлид ёфта буданд, органҳои шӯриш ва органҳои ҳукумати коргару деҳқон шуданд. Вале меньшевикон ва эсерҳо шитоб мекарданд, ки роҳбариро дар Совети депутатҳои коргарону солдатҳои Петроград ба дасти худ гиранд. Доираҳои буржуазӣ, ки дар атрофи Думаи давлатӣ гирд омада буданд, низ барои ҳокимият мубориза мебурданд. Совети Петроград ба дастгирии бевоситаи коргарон ва солдатҳои яроқнок такья намуда, барои органи комилҳуқуқ ва ягонаи ҳокимияти халқӣ шудан тамоми имкониятҳоро дошт. Вале роҳбарияти эсерию меньшевикии Совети Петроград, ки аз паҳншавии революция тарсида буд, махфӣ аз халқ ва большевикон сиёсати бо буржуазия забоньяккуниро пеш гирифт. Вай бо Комитети муваққатӣ, ки онро Думаи давлатӣ баробари шунидани овозаи ғалабаи революция дар пойтахт ташкил карда буд, созиш намуд. Дар натиҷаи ин 2 март бо сардории князь Львов Ҳукумати муваққатӣ барпо карда шуд. Дар мамлакат дуҳокимиятӣ ба вуҷуд омад.

Сабаби ҳокимиятро ба дасти Ҳукумати муваққатии буржуазӣ додани Советҳо аз чӣ иборат буд? Барои чӣ дар Россия дуҳокимиятӣ ба вуҷуд омад?

Россия мамлакати майдабуржуазӣ буд. Революцияи февралӣ оммаи бисьёрмиллионнафараи буржуазияи майдаро ба муборизаи сиёсии фаъолона ҷалб намуд. «Мавҷи азими майдабуржуазӣ, — навишта буд В. И. Ленин, — ҳамаро зер карда, пролетариати бошуурро на танҳо бо шумораи худ, балки аз ҷиҳати идеявӣ ҳам пахш кард, яъне ақидаҳои майдабуржуазиро дар хусуси сиёсат ба доираҳои хеле васеи коргарон гузаронда, онҳоро бо ин ақидаҳо фаро гирифт» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 24, саҳ. 46).

Сабаби дар Советҳо афзалият пайдо кардани намояндагони партияҳои муросокор — меньшевикон ва эсерҳо, ки ифодакунандаи сиёсии манфиатҳои буржуазияи майда буданд, низ дар ҳамин аст.

Сабаби дигари ҳокимиятро ба дасти худ гирифтани буржуазия ба таври кофӣ шуурнок ва муташаккил набудани пролетариат, ба замми ин аз ғалаба бар ҳукумати мутлақ саргарм шудани он буд. Ба ғайр аз ин, бисьёр ташкилотҳои партиявӣ торумор шуда, як қатор ходимони роҳбарикунандаи партиявӣ дар ҳабс, бадарға ва муҳоҷират буданд. Дар солҳои ҷанг ҳайати синфи коргар ҳам хеле тағьир ёфта буд: қисми бештар бошуури коргарон ба армия сафарбар карда шуда буд. Буржуазия бошад, дар давраи ҷанг мавқеъҳои иқтисодӣ ва сиёсии худро хеле мустаҳкам карда, бештар муташаккил ва омода буд.

Шӯриши яроқнок дар Петроград барои вусъат ёфтани революция дар тамоми Россия такони бузурге гардид. Ба муборизаи меҳнаткашон ташкилотҳои большевикӣ роҳбарӣ мекарданд. Дар муддати моҳи марти соли 1917 коргарон ва солдатҳо ҳокимияти

подшоҳиро на фақат дар марказ, балки дар маҳалҳо низ барҳам доданд.

Дар Туркистон, чун дар тамоми Россия, хабари ғалабаи революция дар Петроград оммаи васеи халқро ба ҳаракат овард. Аҳолии меҳнаткаши Туркистон, аз ҷумла районҳои шимолии Тоҷикистон, муждаи сарнагун карда шудани ҳукумати подшоҳиро хурсандона пешвоз гирифт. Аз рӯи ибрати районҳои марказии Россия органҳои ҳокимияти халқӣ — Советҳо барпо карда мешуданд. Аллакай, 8 марти соли 1917 дар назди гарнизони Хуҷанд Советҳои депутатҳои солдатҳо ташкил карда шуда буд. Советҳои депутатҳои коргарон ва солдатҳо инчунин дар Ӯротеппа, Сулукта, Шӯроб ва дар кони нефти «Санто» пайдо шуданд. Аммо дар баробари Советҳо органҳои ҳокимияти буржуазӣ — комитетҳои иҷроияи Ҳукумати муваққатӣ ҳам ташкил карда мешуданд. Ба ҳамин тариқ, дар ин ҷо, дар канори дурдасти Россия ҳам, дуҳокимиятӣ ба вуҷуд омад.

Аввалҳои соли 1917 дар Туркистон ташкилотҳои мустақили большевикӣ ҳанӯз вуҷуд надоштанд. Ин ба анҷом расондани ғалабаро дар кишвар душвор мегардонд. Аксарияти ҷойҳои депутатиро дар Советҳо, чун қариб дар тамоми мамлакат, меньшевикон ва эсерҳо ишғол карда буданд.

Революцияи буржуазӣ-демократии февралӣ дар муборизаи коргарон ва деҳқонон барои сарнагун намудани ҳукумати подшоҳӣ, барои озодию демократия воқеаи муҳими таърихӣ гардид. Вай дуруст будани идеяҳо ва шиорҳои асосии большевиконро дар революцияи буржуазӣ-демократӣ собит намуд. Пешвои революция синфи коргари қаҳрамон буд, ки идеяи ленинии бо оммаи васеътарини деҳқонон иттифоқ бастанро дар ҳаёт татбиқ кард.

Революцияи февралӣ аҳамияти бузурги ҷаҳонӣ дошт. Вай якумин революцияи ғалабаовари буржуазӣ-демократии даврони империализм буд ва ҳаракати байналхалқии революционӣ ва демократиро бо сабақҳои худ ғанӣ гардонд. Вай барои ба ҷанги гражданӣ табдил додани ҷанги империалистӣ ибтидо гузошт ва бо ҳамин ба ҳаракати зидди ҷанг ва революционии тамоми ҷаҳон такони азиме дод. Дар зери таъсири он ҳаракати революционӣ дар Германия, Австро-Венгрия, Франция, Англия ва дигар мамлакатҳо пурзӯр шуд. Революцияи февралии соли 1917 заминаи муҳимтарини ҷамъиятию сиёсии Революцияи Кабири Социалистии Октябрь шуда хизмат кард.

# ҲУҶҶАТИ ДОРОИ АҲАМИЯТИ ТАЪРИХӢ

## БА МУНОСИБАТИ 50-СОЛАГИИ ҚАБУЛ ШУДАНИ КОНСТИТУЦИЯИ ДУЮМИ РСС ТОҶИКИСТОН

**Б. АНТОНЕНКО,**
*номзади илми таърих*

РЕВОЛЮЦИЯИ Кабири Социалистии Октябрь ба сохтмони социалистӣ дар мамлакатамон ибтидо гузошт. Ба туфайли дигаргунсозиҳои куллии социалию иқтисодӣ ва мадание, ки меҳнаткашон таҳти роҳбарии Партияи Коммунистӣ ба амал баровარданд, ҳанӯз дар охири солҳои 30-юм дар СССР ҷамъияти социалистӣ асосан барпо карда шуд. Ин музаффарияти таърихии халқи советӣ дар Конституцияи СССР, ки съезди VIII фавқулоддаи умумииттифоқии Советҳо 5 декабри соли 1936 қабул намуд, ҳамчун қонун сабт гардид. Дар асоси Конституцияи СССР дертар конституцияҳои республикаҳои иттифоқӣ ва автономӣ қабул карда шуданд.

Дар ин вақт РСС Тоҷикистон, мисли тамоми мамлакат, дар сохтмони социалистӣ ба муваффақиятҳои калон ноил шуда буд. Дар солҳои Ҳокимияти Советӣ дар ин ҷо саноати социалистӣ барпо карда шуда, синфи коргар ташаккул ёфт ва шумораш афзуд. Истеҳсоли тамоми маҳсулоти саноатӣ соли 1937 назар ба соли 1913-ум 5,1 баробар, шумораи коргарони саноат дар зарфи солҳои 1918 — 1937 бештар аз 22 баробар афзуд. Дар охири панҷсолаи дуюм реконструкцияи социалистии хоҷагии қишлоқи республика анҷом дода шуд. Дар чор ҳазор колхоз қариб 90 фоизи ҳамаи хоҷагиҳои деҳқонон ва 98 фоизи заминҳои кишти онҳо муттаҳид гардиданд. Ғайр аз колхозҳо дар Тоҷикистон 24 совхоз барпо карда шуд. Хоҷагии қишлоқ ба базаи ҳозиразамони техникӣ гузашт. Соли 1937-ум 45 станцияи мошину тракторҳо зиёда аз 3 ҳазор трактор (ҳар кадом дорои 15 қувваи асп) ва дигар техникаи хоҷагии қишлоқ дошта, қариб нисфи замини кишти колхозҳоро кор карда мебаромаданд. Реконструкцияи социалистӣ боиси тағйироти калони тараққии истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ, алалхусус боиси афзудани майдони корам, ҳосили зироат ва истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии қишлоқ гардид. Дар соҳаи асосии хоҷагии қишлоқ — пахтакорӣ муваффақиятҳои махсусан калон ба даст омада буданд. Истеҳсоли пахта аз 32,3 ҳазор тоннаи соли 1913 дар соли 1937 ба 178,4 ҳазор тонна расид.

Дар республика революцияи ҳақиқии маданӣ ба амал омад, ки дар натиҷа дар ин ҷо маданияти советии шаклан миллию мазмунан социалистӣ рӯ ба тараққӣ овард.

Ҳамаи ин муваффақиятҳо ба халқи тоҷик имкон доданд, ки даврай капиталистии тараққиётро аз сар нагузаронда, қафомонии худро аз халқҳои бештар тараққикардаи мамлакат барҳам диҳад ва аз феодализм ба социализм гузарад. Дар асоси ҳалли масъалаи миллӣ, муқаррар гардидани муно-

сибатҳои ҷамъияти социалистӣ ва пойдор гардидани идеологияи марксистӣ-ленинӣ халқи тоҷик ба миллати социалистӣ табдил ёфт.

Дигаргуниҳои калони ҳамаи соҳаҳои ҳаёти моддӣ ва маънавии ҷамъият, ҷорӣ шудани муносибатҳои ҷамъияти социалистӣ ба ҷои Конституцияи моҳи феврали соли 1931 қабулкардаи съезди IV Советҳои республика қабул намудани Конституцияи нави РСС Тоҷикистонро тақозо карданд. Моҳи июли соли 1936, дере нагузашта баъди чоп шудани лоиҳаи Конституцияи СССР, Комитети Иҷроияи Марказии Советҳои РСС Тоҷикистон барои тайёр кардани лоиҳаи Конституцияи республика комиссия ташкил намуд. Лоиҳаи Қонуни Асосии РСС Тоҷикистон, ки дар асоси лоиҳаи Конституцияи умумииттифоқӣ ва бо назардошти комьёбиҳои дар сохтмони социалистӣ ба даст овардаи республика тайёр карда шуда буд, барои дида баромадану тасдиқ кардани Съезди VI фавқулоддаи Советҳо пешниҳод ва дар айни замон барои муҳокимаи умумихалқӣ дар матбуот чоп карда шуд. Дар маҷлису митингҳои сершумори саросари республика баргузоргардида, инчунин дар съездҳои районии Советҳо меҳнаткашон лоиҳаи Конституцияро, ки ғалабаҳои бузурги таърихии халқи тоҷикро дар оилаи бародаронаи халқҳои СССР инъикос менамуд, бо рағбати калон ва якдилона муҳокима намуданд. Ҳар як маҷлису митинг зери аломати дӯстии халқҳо гузашта, ба намоиши дурахшони меҳру муҳаббат ва садоқати меҳнаткашон нисбат ба Партияи Коммунистӣ — ташкилотчии ҳамаи ғалабаҳо табдил меёфт.

Коллективҳои корхонаҳои саноатӣ, колхозу совхозҳо барои сазовор истиқбол кардани Съезди VIII фавқулоддаи умумииттифоқии Советҳо ва Съезди VI фавқулоддаи Советҳои РСС Тоҷикистон тайёрӣ дида, бригадаҳои стахановие ташкил мекарданд, ки барои ба даст овардани комьёбиҳои нави истеҳсолӣ ӯҳдадорӣ қабул мекарданд. 27 октябри соли 1936 дар вазъияти рӯҳбаландии калони меҳнатӣ ва сиёсӣ Съезди VI фавқулоддаи Советҳои РСС Тоҷикистон кушода шуд. Дар он тараққиёти республика дар зарфи 12 соли баъди ташкил ёфтани РАСС Тоҷикистон ва бо ғалабаи социализм анҷом ёфтани он ҷамъбаст карда шуд. Вакилони съезд дар баромадҳои худ дар бораи дигаргуниҳое, ки дар маҳалҳо ба амал омаданд, нақшаҳои наве, ки мақсад аз онҳо таъмин кардани тараққиёти минбаъдаи иқтисодиёт ва маданияти социалистӣ буд, нақл карданд. Съезд барои муҳокимаю қабул кардани Конституцияи СССР ба Съезди VIII фавқулоддаи умумииттифоқии Советҳо вакилонро интихоб кард ва 30 октябрь мувакқатан кори худро қатъ намуд.

Меҳнаткашони Тоҷикистон хабари дар Съезди VIII фавқулоддаи умумииттифоқии Советҳо қабул гардидани Конституцияи СССР-ро бо рӯҳбаландии бузург пешвоз гирифтанд. Дар ҳама ҷо митингу намоишҳо барпо гардиданд. Дар пойтахти республика дар митинги назди Хонаи алоқа бештар аз 20 ҳазор кас ҷамъ омад. Вақте ки хабари тасдиқ гардидани Конституция расман эълон карда шуд, аз байни ҳозирон нидоҳои «Зинда бод Конституцияи Советӣ! Зинда бод дӯстии халқҳо!» садо доданд.

25 феврали соли 1937 Съезди VI фавқулоддаи Советҳои РСС Тоҷикистон кори худро идома дод. Вай дар ҳаёти республика воқеаи муҳиме буд, ки оммаҳои васеи меҳнаткашонро ба ҳаяҷон овард. «Имрӯз Съезди VI фавқулоддаи Советҳои РСС Тоҷикистон кори худро давом медиҳад, — навишта буд газетаи республикавии «Коммунист Таджикистана». — Ин съезд ба таърихи халқи тоҷики озодкардаи Октябрь ҳамчуи яке аз саҳифаҳои пуршарафу дурахшони он дохил хоҳад шуд. Кори Съезди VI фавқулоддаи Советҳо, муҳокимаи Конституцияи РСС Тоҷикистон меҳнаткашони республикаро ба мубориза баҳри ғалабаҳои минбаъдаи социализм сафарбар мекунанд».

Дар давоми якчанд рӯз лоиҳаи Конституция мавзӯи муҳокимаи вакилони съезд қарор гирифт. Фиристодагони халқ ҳар як моддаи онро бо камоли хурсандӣ ва ифтихор маъқул медонистанд. 1 марти соли 1937 Съезд Конституцияи (Қонуни Асосии) РСС Тоҷикистонро тасдиқ кард. Қабули Конституцияи РСС Тоҷикистон воқеаи дорои аҳамияти бузурги сиёсӣ гардид. Вай аз тантанаи сиёсати миллии ленинӣ, дӯстии халқҳои мамлакатамон, идеалҳои бузурги социализм гувоҳӣ медод.

Конституцияи РСС Тоҷикистон музаффариятҳои таърихии халқи тоҷикро, ки дар оилаи бародаронаи халқҳои советӣ таҳти роҳбарии Партияи Коммунистӣ дар тараққии иқтисодиёт, маданият, сохтмони давлат ба даст овард, ниҳоят, факти дар республика барпо карда шудани социализмро қонунан мустаҳкам кард. Конституцияи РСС Тоҷикистон, мисли Конституцияи СССР, таносуби ҳақиқии қувваҳои синфиро инъикос намуда, ҳаминро ба назар мегирифт, ки дар ҷамъияти советӣ синфҳои ба ҳамдигар душман дигар намонданд ва фақат ду синфи ба ҳам дӯст — коргарону деҳқонон вуҷуд доранд. Аз рӯи моҳияти синфии худ РСС Тоҷикистон, ҳамчун давлати социалистии коргарону деҳқонон, он вақт диктатураи синфи коргар буд. Ин типи нави олии таърихии давлат буд, ки барои то ба охир расондани революцияи социалистӣ зарур буд. Иттифоқи вайроннашавандаи ду синфи ба ҳам дӯст ва интеллигенцияи бо онҳо зич алоқаманд асоси ягонагии маънавию сиёсии ҷамъияти советиро ташкил медод.

Шакли давлатии диктатураи пролетариат Советҳо буданд. Баробари ғалабаи социализм, ба муносибати тағйир ёфтани структураи социалию синфии ҷамъият Советҳои депутатҳои коргарон, деҳқонон ва аскарони сурх ба Советҳои депутатҳои меҳнаткашон табдил дода шуданд. Дар байни ташкилотҳои давлатии ҷамъияти синфӣ Советҳо ташкилоти оммавитарин ва демократӣ буданд. В. И. Ленин онҳоро ба таври зайл тавсиф карда буд: «Ин ҳокимиятест, ки барои ҳама кушода аст, ҳама корашро дар пеши назари омма мекунад, ба омма дастрас аст, бевосита аз омма сар зада ме-

барояд, органи росту бевоситаи оммаи халқ ва ифодакунандаи иродаи он аст» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 10, саҳ. 257).

«Асоси сиёсии Республикаи Советии Социалистии Тоҷикистонро, — навишта шуда буд дар моддаи 2-юми Конституцияи республика, — Советҳои депутатҳои меҳнаткашон ташкил мекунанд, ки дар натиҷаи сарнагун кардани ҳокимияти помещикон, аморати феодалӣ ва капиталистон, ба даст овардани диктатураи пролетариат, аз зулми миллии царизм ва буржуазияи империалистии рус озод кардани халқи тоҷик, торумор намудани контрреволюцияи миллатчӣ ва дар давлати коргарону деҳқонон муттаҳид гардондани қисмҳои парокандашудаи халқи тоҷик ба вуҷуд омада, мустаҳкам шудаанд».

Дар Конституцияи нав системаи интихоботӣ, ки дар асоси интихоботи умумӣ, баробар ва бевосита бо овоздиҳии пинҳонӣ ташкил ёфтааст, минбаъда демократӣ карда шуд.

Конституция дигаргунсозиҳои революционии социалию иқтисодиеро, ки дар милликунонии замин, корхонаҳои саноатӣ, нақлиёт ва дигар олату воситаҳои истеҳсолот, барҳам задани истисмори одам аз тарафи одам ва бекорӣ, ба вуҷуд омадан ва инкишоф ёфтани муносибатҳои истеҳсолии социалистӣ дар шаҳру деҳот ифода ёфтанд, ҷамъбаст кард

Конституцияи нави РСС Тоҷикистон, мисли Конституцияи СССР, демократизми советиро хеле васеъ ва амиқ гардонид. Ҳуқуқи азими демократие, ки Конституция ба гражданинҳо дод ва он то алҳол дар ягон мамлакати капиталистӣ вуҷуд надорад, ин ҳуқуқ барои меҳнат аст.

Дар баробари ҳуқуқ ба меҳнат Конституция барои истироҳат, маълумот ва хизмати тиббии бепул, барои таъминоти моддӣ ҳангоми пиронсолӣ ва дар мавриди гум кардани қобилияти меҳнат кардан бинобар бемории ҳуқуқ додааст.

Конституцияи РСС Тоҷикистон ба гражданинҳо ба ғайр аз ҳуқуқҳои социалию иқтисодӣ як қатор ҳуқуқҳои сиёсӣ ва озодиҳои демократӣ дод. Вай баробарии комили мардону занонро дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёти давлатӣ, хоҷагӣ, маданӣ ва ҷамъиятию сиёсӣ муқаррар намуд. Дар айни ҳол бинобар боқӣ мондани урфу одатҳои феодалӣ нисбат ба занон дар Конституция махсус қайд карда шуд, ки барои муқобилат кардан ба озодшавии ҳақиқии занон — ба шавҳар додани духтарони ноболиғ, қалиндиҳӣ, ба таҳсил, ба истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ ва саноат, идоракунии давлат ва ҳаёти ҷамъиятию сиёсӣ ҷалб намудани занон мамониат кардан — бо қонун ҷазо дода мешавад. Конституция инчунин озодии сухан, матбуот, маҷлису митингҳо, ҷамъомаду намоишро таъмин намуд.

Конституцияи РСС Тоҷикистон роли роҳбаронаи Партияи Коммунистиро дар ҷамъияти советӣ ба ҳукми қонун даровард. Дар моддаи 113 Қонуни Асосии республика қайд карда мешуд, ки «гражданинҳои бештар фаъол ва бошуур аз ҷумлаи синфи коргар, деҳқонони меҳнаткаш ва интеллигенцияи меҳнатӣ дар Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ муттаҳид мешаванд, ки он отряди пешқадами меҳнаткашон дар мубориза и онҳо барои сохтмони ҷамъияти коммунистӣ ва ядрои роҳбарикунандаи ҳамаи ташкилотҳои меҳнаткашон, ташкилотҳои ҳам ҷамъиятӣ ва ҳам давлатӣ мебошад».

Конституцияи республика ба гражданинҳо ҳуқуқу озодиҳои шахсӣ: ҳуқуқ ба моликияти шахсӣ, дахлнопазирии моликияти шахсӣ ва манзил, пинҳонии мукотиба, озодии виҷдонро таъмин кард.

Конституцияи СССР, ки 5 декабри соли 1936 қабул гардид, ба чунин нуктаи ленинӣ комилан мувофиқат мекард, ки «вай он чизеро, ки аллакай зиндагӣ ба майдон овардааст, ифода мекунад ва минбаъд дар асной амалан дар ҳаёт татбиқ шуданаш ислоҳ ва такмил меёбад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 28, саҳ. 22). Ин ба конституцияҳои республикаҳои иттифоқӣ ва автономӣ, ки дар асоси Конституцияи умумииттифоқии соли 1936 қабул шуда буданд, низ пурра дахл дошт.

Аз он рӯз мамлакати мо хеле пеш рафт. Дар солҳои 60-ум СССР ба давраи ҷамъияти мутараққии социалистӣ дохил шуд. Давлати Советӣ, ки чун диктатураи пролетариат ба вуҷуд омада буд, ба давлати умумихалқӣ сабзида расид. Умумияти нави таърихии одамон — халқи советӣ ташаккул ёфт. Социализм ба системаи ҷаҳонӣ мубаддал гардид, ки дар натиҷаи ин мавқеи байналхалқии СССР хеле мустаҳкам шуд. Халқи советӣ таҳти роҳбарии партия вазифаҳои бузурги сохтмони коммунистиро иҷро мекунад. Ҳамаи дигаргуниҳои бамаломада дар Конституцияи нави СССР, ки Совети Олии СССР 7 октябри соли 1977 — дар арафаи 60-солагии Октябри Кабир қабул кард, инъикос гардиданд.

Тоҷикистони Советӣ ҳамроҳи тамоми мамлакат низ ба давраи ибтидоии социализми мутараққӣ дохил шуд. Мувофиқи дигаргуниҳои амиқе, ки дар ҳаёти РСС Тоҷикистон ба амал омаданд, ва дар асоси Конституцияи СССР Совети Олии республика 14 апрели соли 1978 Конституцияи нави РСС Тоҷикистонро қабул намуд.

Тоҷикистони Советӣ якҷоя бо тамоми мамлакат давраи нави тараққиёти худро аз сар мегузаронад, вале Конституцияи РСС Тоҷикистон, ки соли 1937 қабул гардид ва музаффариятҳои социализмро мустаҳкам карда буд, ба таърихи республика абадӣ дохил шуд.

**Ба матбаа 04.02.87. супурда шуд. Ба чопаш 20.02.87. имзо карда шуд. Формати коғаз $70\times108^{1}/_{16}$. Чопи офсетӣ. Ҷузъи чопӣ 6. Ҷузъи чопии шартӣ 8,4. Адади нашр 16640 (тоҷикӣ — 11830, русӣ 4813). КЛ 02256. Супориши 879.**

Матбааи Нашриёти КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, ш. Душанбе, хиёбони «Правда», 16.

ПРОЛЕТАРҲОИ ҲАМАИ МАМЛАКАТҲО, ЯК ШАВЕД!





# Коммунисти Тоҷикистон






Дар шумора:



4
1987

*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!*



# Коммунисти Тоҷикистон

ЖУРНАЛИ ҲАРМОҲАИ НАЗАРИЯВӢ ВА СИЁСИИ КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН

АЗ ЯНВАРИ СОЛИ 1936 ЧОП МЕШАВАД

4 апрель 1987

ҲАР МОҲ БА ЗАБОНҲОИ ТОҶИКӢ ВА РУСӢ МЕБАРОЯД

## Мундариҷа



НАШРИЁТИ КМ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН ДУШАНБЕ

**ТЕЛЕФОНҲО:**

сармуҳаррир 23-37-51
ҷонишини сармуҳаррир 23-35-56
котиби масъул 23-35-56
ҷонишини котиби масъул 27-06-33

**ШУЪБАҲО:**

сохтмони партиявӣ ва советӣ 27-06-33
кори идеологӣ, тарбияи сиёсӣ 27-07-33
пропагандаи назарияи марксистӣ-ленинӣ ва ҳаёти байналхалқӣ 27-07-33
проблемаҳои социалию иқтисодӣ 27-07-33
таърих, танқид ва китобиёт 23-35-77

**АДРЕСИ МО:**

734012. Душанбе, кӯчаи Лоҳутӣ, 6.

# БА ХАЛҚИ СОВЕТӢ

## Муроҷиатномаи Комитети Марказии Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ

Рафиқони азиз!

Ҳафтодсолагии Революцияи Қабири Социалистии Октябрь наздик мешавад. Ин иди саиди халқи советист.

Революцияи мо барҷастатарин воқеаи асри XX мебошад, ки аз оғози давраи нави ҳаёти башарият мужда расонд. Замон аҳамияти азалии онро ҳаматарафа нишон дода, имкониятҳои азими тараққиёти ҷамъияти социалистиро ошкор сохт.

Октябрь дар шууру замири мо мояи ифтихори олитарини миллии одамони советист. Революция ривоҷи бемислу монанди эҷодкории таърихии омма, толеи баланди халқи ғолибе гардид, ки юғи истисмори капиталистон ва помещикҳоро шикаста партофт.

Владимир Ильич Ленин сарвари партияи большевикон буд, ки синфи коргар, меҳнаткашони Россияро ба корнамоии революционӣ ҳидоят намуд. Тафаккури назариявӣ, одобу ахлоқи пок, самараи фаъолияти бузурги ӯ асрҳо ҷовидон хоҳад буд.

Октябри Қабир имрӯз дар кору бори мо идома дорад. Дар мамлакат бозсозӣ, буньёдкории моҳиятан революционӣ ривоҷ меёбад. Мақсади он тезонидани тараққиёти ҷамъияти социалистӣ мебошад. Роҳи сиёсии партия — роҳи Пленуми апрелии КМ, съезди XXVII КПСС, ки азму иродаи халқро ифода мекунад, ба ҳамин равона шудааст.

Дар Пленуми моҳи январь барпошудаи Комитети Марказӣ қарорҳои калони бағоят муҳим қабул шуданд. Онҳо партия ва халқро бо назарияи бозсозӣ мусаллаҳ сохта, баислоҳоти комил, ба дидани чораҳои ҷасуронатаре роҳнамун мекунанд, то ки социализм дорои шаклҳои замонавии ташкилоти ҷамъиятӣ гардад.

Мамлакати мо нахустин мамлакатест, ки дар он социализм амалӣ шудааст. Ғалабаи Октябрь асосҳои таърихан бемисли ҳаёти социалии одамон: ҳокимияти меҳнаткашонро — дар сиёсат, моликияти ҷамъиятиро ба воситаҳои истеҳсолот — дар иқтисодиёт, коллективизм ва ҳамьёрии рафиқонаро — дар муносибати одамон муқаррар намуд. Ин дигаргунсозиҳои революционӣ саромад ва манбаи беинтиҳои қувваи ҳаётбахши сохти социалистӣ мебошанд.

Октябри Қабир ва социализм Ватани моро аз офату мусибатҳое эмин намуданд, ки ҳоло ҳам дар бисьёр мамлакатҳои ҷаҳон хаёти халқро олуда месозанд. Дар мамлакати мо одамро истисмор кардани одам вуҷуд надорад. Бекорӣ, зулми миллӣ, қашшоқию бесаводӣ нест. Меҳнаткашон дар замоне умр ба сар мебаранд, ки ҳуқуқҳои социалиашон муҳофизат шудаанд, ба фардо дилпуранд.

**Революцияи Октябрь ба хотири ҳамин ғалаба кард, социализм ба хотири ҳамин вуҷуд дорад.**

Мамлакати мо дар рафти сохтмони социалистӣ давлати тавонои саноатии дорои неруи бузурги иқтисодӣ ва илмию техникӣ гашт. Савияи

маърифати омма ба пояи баландтарини ҷаҳонӣ расид. Хонаводаи меҳнаткашон серу пур шуд. Хизматрасонии бепули тиббӣ, ғамхории давлат дар ҳаққи модару фарзанд, ветеранҳои ҷанг ва меҳнат ва кӯҳансолон қоидаи муқаррарии зиндагӣ гардиданд. Ҳар рӯз ҳазорҳо хонаводаҳо бӯрьёкӯбон мекунанд.

Дар мамлакат дар соҳаи маданият дигаргуниҳои бузурге рӯй доданд. Социализм ба чашми мардуми ҷаҳон чун сохте ҷилвагар мешавад, ки илоҷи бераҳмию зӯроварӣ, мурдадилии маънавии ҷамъияти буржуазиро дарьёфта метавонад, чун сохте ҷилвагар мешавад, ки сарватҳои ҳақиқии тамаддунро ҳифз ва афзун намуда ва дар асоси ҳамин қобилият ва роҳу равиш маданиятеро рад мекунад, ки ба хариду фурӯш ва судхӯрӣ асос ёфтааст.

Имрӯз мо барои он мубориза мебарем, ки иқтисодиёти советиро ба пояи баландтарини самарабахшӣ ва прогресси илму техникаи ҷаҳонӣ расонем. Бо ҳамин заминаи беҳбуди минбаъдаи моддии халқ ва такомули ҳамаҷонибаи тамоми аъзоёни ҷамъият, қонеъ гардондани талаботи моддию маънавии одамон хеле васеъ карда мешавад.

**Роҳи сӯи инро Октябрь, социализм кушодаанд.**

Ғалабаи революцияи социалистӣ ҳуқуқу озодиҳои воқеии меҳнаткашонро таъмин карда, Ҳокимияти Советҳо — шакли демократии аз тарафи худи халқ пайдонамудаи ҳаёти давлатиро пойдор сохт. Системаи сиёсии советӣ тамоми заминаҳои ривоҷи ҳатталимкони демократия ва ташаббуси халқро дороcт.

**Ин система зодаи Октябрь аст, онро социализм ба вуҷуд овардааст.**

Революция заминаи ҳалли масъалаи миллиро дар мамлакатамон гузошт. Дар давоми солҳои Ҳокимияти Советӣ баробарии халқҳо ва ҳамкории бародаронаи онҳо амалӣ гардид. Иқтисодиёту маданияти ҳамаи республикаҳо нашъунамо кард. Халқи ягонаи советӣ ташаккул ёфт, ки аз дастовардҳои умумиаш фахр дошта, ба муҳофизати музаффариятҳои социалистӣ аз ҳар гуна суиқасд тайёр аст.

Такмили муносибатҳои миллӣ, чун ҳама гуна кори амалӣ, проблемаҳои навро ба миён мегузорад. Ин проблемаҳо дар асоси принципҳои сиёсати миллии ленинӣ, ки ғами манфиати миллиро хӯрда, миллатчигию шовинистиро чашми дидан надорад, ҳал мешаванд ва ҳал хоҳанд шуд.

Прогресси мамлакат ба нафъи ҳар миллату халқият, ба нафъи қаробати минбаъдаи онҳо, ба нафъи тамоми иттифоқи қавии мо ҷараён дорад ва хоҳад дошт. Халқҳои СССР-ро дӯстии қавӣ, интернационализми социалистӣ ва ватандӯстии советӣ муттаҳид сохтааст.

**Инро ба мо Октябрь, социализм ато кард.**

Мо дар ҷаҳоне зиндагӣ дорем, ки бо таъсири революцияамон хеле тағьир ёфт. Ҳоло бештар аз сеяки инсоният завлонаи истисмори капиталистиро шикастааст. Социализм ҳамчун системаи ҷаҳонӣ арзи вуҷуд дорад, тараққӣ мекунад, мустаҳкам мешавад. Акнун ба ҷои империяҳои мустамликавӣ даҳҳо давлатҳои соҳибихтиёри ҷаҳон ҳастанд.

Қувваи пролетариати байналхалқӣ афзуд, ки партияҳои марксистӣ-ленинии коммунистӣ ва коргарӣ манфиати онро ифода менамоянд. Ҳаракатҳои оммавии демократӣ, зиддиимпериалистӣ ва зиддиҷангӣ ривоҷ мeёбанд. Кризиси умумии капитализм авҷ мегирад.

**Симои имрӯзаи социалию сиёсии ҷаҳон натиҷаи қонунии процесси таърихиест, ки ба он Октябрь ибтидо гузошт.**

Шеваи роҳ рафтанро дар сохтмони социалистӣ ба мо Владимир Ильич Ленин меомӯхт. Ӯ имрӯз ҳам бо мост: бозсозӣ рӯҳи революционии лениниро дар ҳаёти партия ва мамлакат харчи бештар пойдор мегардонад.

Имрӯз ҳамаи онҳое низ бо моанд, ки ҳаёти худро фидои кори бузурги социализм кардаанд. Революционерони ленинчӣ, хамсафони Ильич,

ки анъанаҳои қаҳрамононаи большевизмро асос гузошта, ҳамаи душворию озмоишҳоро сарфи назар карда, ба идеалҳои коммунистӣ ҳамеша содиқ буданд, дар хотири мардуми муташаккири советӣ абадӣ боқӣ мемонанд.

Ному симои иштироккунандагони се революцияи Россия, онҳое, ки моҳи октябри соли 1917 ҳокимияти помещику капиталистҳоро сарнагун сохтанд, аз ёд намераванд.

Хотираи қаҳрамонони ҷанги гражданӣ, хотираи ҳамаи онҳое, ки Республикаи Советҳоро аз истилогарони империалистӣ ва гвардиячиёни сафед ҳифз намуданд, муқаддас аст. Халқи мо муборизони интернационалисти хориҷиро фаромӯш намекунад, ки шиори «Аз Россиян Советӣ дасти таҷовуз баркашед!»-ро ба миён гузошта, музаффариятҳои Октябрьро ярок ба даст гирифта, ҳифз намуданд.

Мо аз корнамоиҳои ташаббускорони панҷсолаҳои аввал, офарандагони индустрияи тавоно, буньёдкорони хоҷагии қишлоқи коллективона, эҷодгарони маданияти социалистӣ беш аз пеш фахр мекунем.

Корнамоии одами советӣ, аскар ва меҳнаткаш дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ безавол аст. Мо дар назди хотираи онҳое сари эҳтиром фуруд меорем, ки баҳри шаъну шараф ва озодии Ватани социалистӣ ҳалок шуда, ҷони худро барои наҷот додани ҷаҳон аз офати фашистӣ нисор кардаанд. Мо ҷанговарон, ватандӯстон, зиддифашистони мамлакатҳои дигар — иттифоқчию ҳамсафонамонро дар муҳорибаи озодихоҳӣ бо камоли эҳтиром ва миннатдорӣ ба хотир меоварем.

Ватан аз шуҷоати меҳнатӣ ва рӯҳи қавии мардуми советӣ фахр мекунад, ки баъди ҷанги сахттарин шаҳру деҳоти харобшударо обод гардонданд, қомати мамлакатро рост карданд, онро боз ҳам тавонотар сохтанд.

Рафиқон!

Ҳамаи душворию озмоишҳое насиби мо гардиданд, ки кашшофонро дар роҳҳои таърих дар пешанд. Ин душворию озмоишҳо ҳаракати моро боздошта натавонистанд. Мо роҳҳои рафъи онҳоро ёд гирифта, аз сари роҳамон бардоштем.

Сохтмони социализм дар вазъияти харҷу марҷи хоҷагӣ ва харобкории ҷанг сар шуд. СССР қариб сӣ сол як худаш ба фишори капитализми ҷаҳонӣ тоб овард, ҳол он ки ҳамеша дучори фишору таҳдиди империалистон мегардид. Мамлакат дар ҷанги зидди таҷовузи гитлерӣ 20 миллион писарону духтаронашро талаф дод, аз сеяки сарвати миллиаш маҳрум шуд. Лозим омад солҳои бисьёре ҷон коҳонда кор кунем, худро аз чизҳои зарурӣ маҳрум созем. Мо ба ин ҳама тоб овардем, маъюсу рӯҳафтода нашудем ва матонатро аз даст надодем.

Вале ҷиҳати дигар ҳам буд. Сарфи назар кардани принципу усулҳои ленинии сохтмони ҷамъияти нав, риоя накардани қонунияти социалистӣ, нормаҳои демократии ҳаёти партия ва ҷамъият, хатоҳои волюнтаристӣ, догматизми тафаккур, коҳилии фаъолияти амалӣ хеле гарон афтод.

Дар охири солҳои 70-ум ва аввали солҳои 80-ум дар ҷамъияти мо тамоюлҳои беҳаракатӣ сар зада, душвориву проблемаҳо, ҳодисаҳои ба социализм бегона ғун шудан гирифтанд. Инро партия ва тамоми халқи советӣ ҳис мекарданд, аз ин дар ташвиш буданд. Комитети Марказӣ таклиф намуд, ки корҳои мо, тамоми ҳаёти мо бо азми революционӣ беҳтар карда шаванд.

Меҳнаткашон роҳи пешгирифтаи Пленуми апрелиро кори ҷонии худ донистанд. Дар партия ба аз нав кушодани роҳи худтанқидкунии ҷиддӣ, самимияти сиёсат, маҳорати дидани чораҳои ислоҳи вазъияти мавҷуда, фавран шурӯъ кардан ба татбиқи онҳо — ҳамаи инро халқ пурра дастгирӣ намуд.

Съезди XXVII КПСС давраи ҳозираро чуқур ва ленинвор мулоҳиза намуда, дар қарорҳояш ҳашамати мақсад ва реализми имкониятҳоро ба ҳам пайваст. Съезд сабақи ҳақиқате гардид, ки қимати доимии сиёсӣ ва маънавӣ дорад. Оштинопазирона ва ошкоро арзёбӣ кардани ҳамаи монеаҳои сари роҳамон мавқеи принципии ленинӣ ва нишонаи қудрати партия аст.

Ленин дар вақташ гуфта буд: вақте ки дар назди мо «...аслан вазифаҳои нав ба миён меомаданд, барои иҷрои ин вазифаҳо гӯё аз замин қувваҳои наве сар мебардоштанд, ки пеш аз дигарсозӣ касе онҳоро гумон надошт». Имрӯз ҳам чунин аст: дар партия ва халқ қувваҳои наве сар бардошта, ба кори революционии бозсозӣ камар мебананд, ки дирӯз аз худ дарак надода буданд.

Мамлакат ба ҳаракат омад, равонашро рӯҳи нав дамид. Ҷамъият ахлоқан пок мешавад, ҳаёти маънавӣ шавқовару гуногун мегардад. Ошкорбаёнӣ ва ростқавлӣ, танқид ва серталабӣ чун хусусиятҳои таркибии ҳаёти ҳаррӯза пойдор мешаванд.

Стратегия ва тактикаи реконструкцияи амиқи хоҷагии халқ собитқадамона амалӣ мешавад. Идораи соҳаи муҳимтарини иқтисодиёт тағьир мееёбад. Воситаҳои механизми нави хоҷагидорӣ ба кор андохта мешаванд. Шумораи коллективҳои меҳнатие меафзоянд, ки барои зиёд намудани самара ва даромад дилпурона кор мекунанд. Техникаи истеҳсолот нав мешавад. Барои куллан беҳтар шудани сифати маҳсулот тадбирҳо андешида мешаванд. Хоҷагии халқ дар соли якуми панҷсола аз рӯи нишондиҳандаҳои асосӣ аз марраҳои дар план пешбинишуда пеш гузашт.

Вале аз муваффақиятҳо хотирҷамъ шудан лозим нест. Ин ҳоло қадамҳои аввалин аст, кори асосӣ дар пеш.

Оё замонате ҳаст, ки кор пеш меравад, процесси дигарсозӣ бознамемонад, хатоҳои пештара такрор намешаванд?

Оре, замонат ҳаст. Халқ бозсозиро мехоҳад, синфи коргар — қувваи асосии ҷамъияти советӣ — ба он сахт манфиатдор аст. Партия, ки қобилияти устуворона ва бо камоли революционӣ мубориза бурданашро барои ҳалли вазифаҳои нав дар амал собит намуда, шаклу усулҳои корашро нав кардан мехоҳад ва ин корро карда метавонад, ба бозсозӣ роҳбарӣ мекунад.

Саъю кӯшиши ягона, фаъолияти умумии партия ва халқ, ки онҳоро таҷрибаи гузашта ва масъулияти имрӯзу фардои мамлакат муттаҳид сохтааст, — замонатест, ки роҳи съезди XXVII бемайлон пеш гирифта мешавад. Ривоҷи ҳамаҷонибаи демократизми сохти социалистӣ замонатест, ки вазифаи стратегии сифатан нав кардани ҳолати ҷамъият иҷро мешавад.

Демократия ҳар қадар комил бошад, социализм ҳамон қадар комилтар аст.

Бояд ҳамаи чора дида шавад ва дида хоҳад шуд, ки меҳнаткашон ҳам ба ташаккул, ҳам ба фаъолияти органҳои давлатию ҷамъиятӣ, ба кору ҳаёти коллективҳои меҳнатӣ дар вазъияти ошкорбаёнии комил, дар шароити таҳти назорат ҳисоботдеҳ ва интихобӣ будани мансабдорон аслан таъсири ҳалкунанда расонда тавонанд. Агар аз маъмуриятчигӣ ва фармонфармоӣ, аз дастурдиҳии нолозим ва манъкорӣ даст накашем, агар садди нобоварии бюрократонаро ба хираду таҷрибаи одамон, ба муносибати хоҷагию давлатии онҳо нисбат ба кор шикаста напартоем, дилпурона пеш рафта наметавонем.

Демократияи социалистӣ худидоракунии баравнақи халқ, мусобиқаи озодонаи ахли хирад ва истеъдод аст. Демократияи ҳақиқӣ зотан бунёдкор аст. Вай душмани оштинопазири бемасъулиятӣ, авомфиребӣ, худсарист.

Партия чунин принципро собитқадамона татбиқ менамояд, ки ягон

ташкилот, ягон коркун берун аз назорат, берун аз танқид набояд монд. Одамоне ҳарчи бештар ба вазифаи роҳбарӣ пешбарӣ мешаванд, ки ба тарзи нав фикр кардан, барои рафтори худ ба халқ ҷавоб додан мехоҳанд.

Мо демократияро ривоҷ дода, қонунияти социалистиро мустаҳкам намуда, фаъолияти Советҳои депутатҳои халқӣ, иттифоқҳои касаба, комсомол, ташкилотҳои дигари ҷамъиятиро ривоҷ дода, қадру қимати шахсро баланд бардошта, ҳуқуқҳои гражданинҳо ва коллективҳои меҳнатиро ҳамаҷониба ҳифз намуда, барои қувваи азими бунъёдкории социализм — меҳнати озодонаи одами озод дар ҷамъияти озод роҳи васеъ мекушоем.

Рафиқон!

**Комитети Марказӣ ҳамаи одамони советиро даъват менамояд, ки симои ояндаи мамлакат, тақдири социализмро бо тамоми вуҷуди худ дарк намоянд ва масъулияташро ҳис кунанд.** Манзараи комьёбиҳои баъди Октябрь, даҳсолаҳои сохтмони социалистӣ муҳташам аст. Вале замон ба назди мо талаби нав мегузорад. Чунон ки дар Пленуми январии КМ таъкид шуд, ҳоло ки шароит тағьир ёфтааст, динамизми ҷамъияти мо, қобилияти ба зинаҳои прогресс зуд баромадани он боз санҷида мешавад.

Самарабахшии иқтисодиёти мо, технологияҳои пешқадамро истифода карда тавонистани он, маҳорати баровардани маҳсулоти аълосифат, дар бозори ҷаҳонӣ ба ҳар рақобат тоб овардани он санҷида мешавад. Сарватҳои демократияи социалистӣ, адолати социалӣ ва инсондӯстӣ, бемайлон тараққӣ додан ва ғанӣ гардондани хулқу ахлоқ ва тамоми тарзи зиндагии мо санҷида мешавад. Устуворию собитқадамии сиёсати берунии мо дар роҳи ҳифзи сулҳ, бамулоҳизагӣ ва таҳаммули он дар шароити яроқсозии баҳсмабаҳсро ривоҷ додан ва вазъияти байналхалқиро пуршиддат гардондани империализм санҷида мешавад.

Чашми аҳли ҷаҳон ба халқи советӣ, ба ватани Октябрь дӯхта шудааст, ки оё мо аз ӯҳдаи ба ҷо овардани талаби социализм баромада, ба он сазовор ҷавоб дода метавониста бошем.

**Комитети Марказӣ ба шаъну шарафи меҳнатӣ, ифтихори касбии меҳнаткашон, ба ватандӯстии одамони советӣ умед мебандад.** Имрӯз мо барои иҷрои вазифаҳои панҷсолаи дувоздаҳум, ки дар программаи суръатфизой панҷсолаи асосист, ҷидду ҷаҳд мекунем. Дар муддати кӯтоҳ иқтисодиётро сифатан тағьир додан, таҳкурсии мустаҳками кори ояндаро гузоштан лозим аст. Ин вазифа асоси мусобиқаи сазовор пешвоз гирифтани 70-солагии Октябрь мебошад. Бинобар ин иҷрои муваффақиятноки он ба кори ҳар иштироккунандаи истеҳсолоти ҷамъиятӣ, ба он вобаста аст, ки дар коллективҳо овози шарафу виҷдони меҳнатӣ то чи андоза серталабона садо медиҳад.

Роли иттифоқҳои касаба дар ин боб бузургу масъулиятнок аст. Бозсозӣ онҳоро даъват менамояд, ки ташкилотчиёни боғайрати меҳнаткашон дар мубориза барои маданияти имрӯзаи истеҳсолот, барои маҳорат гарданд.

Сарзамини мо аз қадимулайём бо Устодони худ, бо Устодони гулдасте ном баровардааст, ки ҳар корро ончунон бомаҳорат ба ҷо меоварданд, ки шӯҳраташ дар тамоми ҷаҳон паҳн мешуд. Таърихи Мамлакати Советҳо бисьёр мисолҳоеро медонад, ки коргарон, олимон, инженерон, конструкторони он натиҷаҳое ба даст меоварданд, ки аз комьёбиҳои ҷаҳонӣ пеш буданд. Мо хусусан имрӯз аз ӯҳдаи ин баромада метавонем.

**Комитети Марказӣ ба ақлу таҷрибаи одамони советӣ умед мебандад.** Барои ҳамаи ҳодисаҳои ҳаёт дастури тайёр нахоҳад буд. Бигузор бозсозӣ лабораторияи эҷодиёти умумихалқӣ гардад. Амалияи навсозиро

бодиққат ва аз нуқтаи назари танқидӣ мулоҳиза намуда, ҳар зарраи таҷрибаи пешқадамро қадр ва истифода карда, ривоҷ медиҳем. Фикри озоди амалӣ шарти ҳатмии суръатфизоист.

Партия ҳамеша аз халқ меомӯзад. Вай аз хиради коллективонаи он бархурдор буда, сиёсаташро бо таҷрибаи омма қиёс мекунад ва дуруст ифода намудани фикру мулоҳизаи халқро вазифаи худ медонад.

**Комитети Марказӣ ба диловарии халқи советӣ умед мебандад.** Шаклу усул ва одати кӯҳна бо душворӣ шикаста мешавад. Барои бозсозӣ бояд мубориза кард, бозсозиро бояд ҳифз намуд. Дар ин кор матонат, қатъият, принципнокӣ зарур аст. Ҳам характер ва ҳам диловарӣ мебояд.

Диловарӣ, таҳаммул, матонати халқи советӣ борҳо дар арсаи таърих ҷавлон карда, ғалаба оварда буданд. Партия амин аст, ки ҳоло низ ҳамин тавр мешавад.

**Комитети Марказӣ ба ҳисси гражданини одамони советӣ умед мебандад.** Мамлакат давраи серталабу шавқовареро аз сар мегузаронад, ки ҳар гражданини он роҳи маънавии худро интихоб мекунад. Кори саркардаамонро бо дасту дили сард ва бепарвофалакӣ иҷро кардан мумкин нест. Ба моҳияти вай ахлоқи мещании замонасозон, мушоҳидони бепарво, туфайлихӯрони бемаслак тамоман бегонаанд. Ба бозсозӣ одамони дилсӯз, сахтгир ва нисбат ба бесарусомонӣ ва бетартибӣ оштинопазир лозиманд. Ба вай ҷанговарони сиёсие лозиманд, ки ба идеалҳои коммунистӣ беҳад содиқ буда, сарватҳои бузурги социалӣ, ахлоқӣ ва маданиии моро ҳифз ва афзун карда метавонанд.

Партия ва халқ аз ҷавонон, ки онҳоро ғайрату рағбати дигаргунсозӣ ва зери танқид гирифтани камбудиҳо хос аст, умеди калон доранд. Ба ҷавонон имкон додан даркор, ки худро дар кори мустақилона пурратар зоҳир кунанд. Замон барои комсомол—роҳбари мубориза, роҳбари ҳақиқии ҷавонон, ки корҳои ҷиддиро ҷустуҷӯ намуда, коғазбозию тадбирбозиро намедонад, майдони фарохи фаъолият муҳайё мекунад.

**Комитети Марказӣ ба аъзоёни КПСС муроҷиат мекунад.** Рафиқон коммунистон, бо ҳар рӯзи ҳаётатон собит намоед, ки масъулияти бузурги сиёсиеро дарку дастгирӣ мекунед, ки дар ин давраи дигаргунсозӣ ба зиммаи КПСС ҳамчун партияи ҳукмрони мамлакат гузошта шудааст. Дар хотир дошта бошед, ки халқ дар бораи партия аз кору рафтори шумо хукм мекунад. Аз шумо пеш аз ҳама кори диловарона, ҷасорату навоварӣ талаб карда мешавад. Коммунист ҳамеша ва дар ҳама кор ба ҷуз виҷдони партиявӣ набояд дигар хел рафтор кунад. Пешрафти процесси навсозии ҷамъият аз бисьёр ҷиҳат ба ташаббуси шахсии шумо вобаста аст.

**Комитети Марказӣ ҳамаи одамони советиро даъват менамояд, ки дар сиёсати ҷаҳон ҳарчи бештар эътибор пайдо кардани меҳнати ҳаррӯзаи мо, ҳар қадами моро дар роҳи тезонидани тараққиёти социалии иқтисодии мамлакат пурра дарк намоянд.**

Ҳафтодсолагии Октябрь дар шароите фаро расида истодааст, ки бани одам дучори проблемаи зинда мондан гардидааст. Фардои ҷаҳон — ҷаҳони тазод, вале ягонаю ба ҳам алоқаманд — имрӯз муайян мешавад. Сайёра метавонад аз хавфи ҷанги ядроӣ эмин шавад ва бояд эмин бошад. Ҳамаи халқҳо дар шароити амният, истиқлолият ва прогресс умр ба сар бурда метавонанд ва бояд баранд. Дар ин масъала на ҳама чиз ба мо — ба СССР ва социализм вобаста аст. Вале кори ба мо вобастаро пурра иҷро менамоем.

Сиёсати партия ва давлати мо дар сиёсати ҷаҳон сиёсати собитқадамона сулҳҷӯёна аст. Мо проблемаҳои байналхалқиро дар асоси тафаккури нави сиёсӣ, аз нуқтаи назари реалӣ ва ҳамаҷониба мулоҳиза мекунем. Мо бемайлон саъй мекунем, ки давлатҳо дар арафаи ҳазорсолаи сеюм силоҳи ядроиро нест кунанд, то аслиҳа ба кайҳон бароварда нашаваду дар ниҳояти кор вай дар Замин нест карда шавад.

Вале то даме ки реакцияи байналхалқӣ яроқсозии баҳсмабаҳсро қувват дода, аз сиёсати никорталабии социалӣ ва «ҷангҳои салибӣ»-и зидди социализм рӯ нагардондааст, КПСС ва Давлати Советӣ барои тавоноии неруи мудофиавии мамлакатамон ва иттиҳоди социалистӣ ҳамаи чораи заруриро мебинанд. Одамони советӣ дилпур бошанд, ки мо ҳаргиз ба бартарии империализм дар соҳаи ҳарбӣ роҳ намедиҳем.

Мо обрӯи сиёсӣ, тамоми таъсири байналхалқии мамлакатамонро сарфи мубориза барои сулҳ менамоем. Аз ин рӯ, агар корҳои маъвоямон беҳтар шаванд, агар ҳамкории мо бо мамлакатҳои социалистии бародарӣ пойдортар гардад, онҳо ҳамон қадар таъсирбахштар мешаванд. Социализм ва сулҳ ҷудонопазиранд. Социализм ҳар қадар тавонотар бошад, сулҳ ҳамон қадар мустаҳкамтар мешавад.

Рафиқони азиз!

Тамоми ҷамъияти мо аз як гиребон сар мебарорад. Партия ва халқ як мақсад доранд. Манфиати куллии синфи коргар, деҳқонони колхозӣ, интеллигенция як аст, Қори наслҳои калонсол, ветеранҳои сохтмони социалистӣ ва сменаи ҷавони онҳо як аст. Сарнавишти ҳар миллату халқият, ҳар республика ва тамоми Иттифоқи Советӣ як аст.

Идеалҳои Октябрь ба кори баҳри беҳбудии халқи советӣ, баҳри нашъунамои Ватан, баҳри социализм ва сулҳ даъват мекунанд. Биёед хирадамон, иродаамон, ғайратамонро муттаҳид созем. Ин қувваи мағлубнопазирро ба иҷрои вазифаҳои навамон сарф менамоем. Ҳамаи нақшаҳоямонро иҷро мекунем, кори революционии Октябрьро сазовор давом медиҳем!

**Комитети Марказии Партияи Коммунистии**
**Иттифоқи Советӣ.**

# ДАР КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ КПСС

**Комитети Марказии КПСС «Дар бораи тайёрӣ ба 70-солагии Революцияи Кабири Социалистии Октябрь» қарор қабул кард.**

7 ноябри соли 1987 Революцияи Кабири Социалистии Октябрь 70-сола мешавад.

Ҳафтод сол муқаддам, гуфта мешавад дар қарор, дар таърихи Ватанамон ва тамоми ҷаҳон воқеаи дигаргунии қатъӣ ба вуқӯъ пайваст. Синфи коргар, меҳнаткашони Россия, ки ба онҳо партияи большевикон бо сарварии В. И. Ленин роҳбарӣ менамуданд, революцияи бузургтаринро ба амал баровარданд. Ин революцияе буд, ки аз роҳи социализмро пеш гирифтани инсоният дарак дода, аз тавлиди дар рӯи Замин нахустин давлати коргарону деҳқонон мужда расонда, ба сохти принципан наву одилонаи ҷамъиятӣ ибтидо гузошт.

70-солагии Октябрь иди фархундаи халқи советӣ, иди халқҳои мамлакатҳои социалистӣ, тамоми одамони тараққихоҳи сайёра мебошад. Ин ид намоиши ҳамаҷонибаи қувваҳои мо, комьёбиҳои социализм аст. Дар як вақт он марҳалае ҳам мебошад, ки мо аз қуллаи он натиҷаҳо ва сабақҳои роҳи тайшуда, дигаргуниҳои ҷаҳон, вазифаҳои нави ҷамъияти советиро дар марҳалаи ҳозираи фавқулодда муҳими тараққиёташ дарк менамоем.

Одамони советӣ, чунон ки Пленуми январии (соли 1987) КМ КПСС таъкид кард, ин ҷашнро дар вазъияти бозсозии куллии ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъият истиқбол мекунанд. Беҳтарин усули ҷашн гирифтани 70-солагии Октябри Кабир вусъат додани тамоми кори дигаргунсозандаи мо, ба даст овардани муваффақиятҳои нави шоистаи мубориза барои

тезондани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат, барои иҷрои қарорҳои съезди XXVII КПСС мебошад. Бо ҳамин коре, ки моҳи октябри соли 1917 сар шуда буд, боз ҳам бештар равнақ меёбад.

Комитети Марказии КПСС қарор кард, ки 70-солагии Революцияи Кабири Социалистии Октябрь ҳамаҷониба ҷашн гирифта шавад. Вай таъкид намуд, ки тайёрии ҷашнро ҳамчун омили муҳими боз ҳам вусъат додани ғайрату фаъолияти меҳнатию сиёсӣ ва маънавии коммунистону беҳизбон, ҳамаи меҳнаткашони СССР истифода бурдан зарур аст.

Ба КМ партияҳои коммунистии республикаҳои иттифоқӣ, комитетҳои партиявии кишвару вилоятҳо, округҳо, шаҳру районҳо, ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, органҳои советӣ, вазорату идораҳо, ташкилотҳои касабавию комсомолӣ ва дигар ташкилотҳои ҷамъиятӣ, иттифоқҳои эҷодӣ, органҳои сиёсии Армияи Советӣ ва Флоти Ҳарбии Баҳрӣ супориш дода шуд, ки ба муносибати ин ҷашни фархунда тадбирҳои конкретӣ андешида, амалӣ гардонанд.

Мурожиатномаи Комитети Марказии Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ ба халқи советӣ ба муносибати 70-солагии Революцияи Кабири Социалистии Октябрь маъқул дониста шуд. Салоҳ дониста шуд, ки Мурожиатномаи КМ КПСС дар маҷлисҳои партиявию комсомолӣ, касабавӣ, дар коллективҳои меҳнатӣ, донишкадаҳо ва қисмҳои ҳарбӣ муҳокима карда шавад.

Тавсия шуд, ки дар рафти тайёрӣ ба ҷашн ҷидду ҷаҳди меҳнаткашон, тамоми одамони советӣ ба амалӣ гардондани қарорҳои съезди XXVII КПСС, иҷрои супоришҳои панҷсолаи дувоздаҳум ва пеш аз ҳама плани давлатии тараққиёти иқтисодию социалии соли 1987 равона карда шавад.

Дар қарор аҳамияти вусъати мусобиқаи социалистии оммавӣ барои сазовор истиқбол кардани Октябри Кабир таъкид мешавад. Дар рафти ҷамъбасти натиҷаҳои мусобиқаи социалистии умумииттифоқии соли 1987 иҷрои ӯҳдадориҳои социалистие, ки ба шарафи 70-солагии Октябрь қабул шудаанд, бояд ба назар гирифта шавад. Дар айни ҳол ташкилотҳои партиявӣ, органҳои советӣ бояд бар зидди рапортпарастӣ, обуранг додани вазъи ҳақиқии кор бо тамоми қатъият мубориза баранд.

Дар ҳар коллективи меҳнатӣ натиҷаҳои мусобиқаро ба шарафи 70-солагии Октябри Кабир муҳокима намудан, тадбирҳои иловагии пурзӯр кардани роли мусобиқаи меҳнатиро дар мубориза барои тезондани прогресси илму техника ва куллан беҳтар намудани сифати маҳсулот, сарфаи ресурсҳо, риояи қатъии молфиристонӣ аз рӯи шартнома муайян намудан зарур аст.

Барои ҳавасманд гардондани коллективҳои меҳнатӣ ва пешқадамони истеҳсолот, ки то ҷашни Октябрь супоришҳои плании ду соли панҷсоларо иҷро карда, ба натиҷаҳои шоёни таҳсини техникию иқтисодӣ комьёб мегарданду маҳсулоти хушсифат мебароранд, Грамотаи фахрии идонаи КМ КПСС, Совети Вазирони СССР, ВЦСПС ва КМ ВЛКСМ таъсис шуд.

Таклифи ВЦСПС дар бораи ба ҷашнгирии 70-солагии Революцияи Кабири Социалистии Октябрь ба Москва даъват кардани то ҳазор нафар пешқадамони мусобиқаи социалистӣ, зарбдорони панҷсолаи дувоздаҳум, ки дар соли ҷашн натиҷаҳои беҳтарин ба даст овардаанд, ҳамчунин гурӯҳи меҳнаткашони мамлакатҳои бародарии социалистӣ—ғолибони мусобиқаи социалистии интернационалӣ дар мамлакатҳои худ ва объектҳои интеграционии СССР пазируфта шуд.

Ба Комитети давлатии СССР оид ба илму техника супориш дода шуд, ки бо иштироки вазорату идораҳо, Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ моҳи июли соли 1987 дар Намоишгоҳи Комьёбиҳои Хоҷагии Халқи СССР выставкаи «70 сол таҳти байрақи Октябри Кабир»-ро кушода, ҳамчунин экспозицияи доимии «Тезондани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат»-ро тайёр кунад. Дар Намоишгоҳи Комьёби-

ҳои Ҳоҷагии Халқи СССР ба муносибати ҷашн Рӯзҳои республикаҳои иттифоқиро ташкил намояд.

Таъкид шуд, ки дар кори сиёсии байни меҳнаткашон алоқаи узвии корнамоиҳои Революцияи Октябрь ва дигаргуниҳои ҳозираи моҳиятан революционии тамоми тарафҳои ҳаёти ҷамъияти советиро эътимодбахш нишон додан лозим аст. Нишон додан даркор аст, ки имрӯз ҳам сухан азояндаи Ватанамон, манфиатҳои куллии меҳнаткашон, қисмати таърихии социализм меравад. Имрӯз ҳам, мисли пештара, талаб карда мешавад, ки мо бояд ба байраки коммунистӣ бештар садоқати қавӣ дошта бошем, дар роҳи расидан ба мақсадҳоямон иродаю суботкории устуворона нишон диҳем. Меҳнаткашон, ки ба онҳо партияи ленинӣ сарварӣ мекунад, ғайрати революционии онҳо, эҷодиёти амалии омма имрӯз ҳам, мисли пештара, қувваи асосии ҳаракатдиҳандаи дигаргуниҳо мебошанд.

Ба ташкилотҳои партиявӣ, органҳои советӣ таклиф шуд, ки интихоботи навбатии Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ, судьяҳои халқӣ ва машваратчиёни халқии судҳои районии (шаҳрии) халқӣ, дигар маъракаҳои оммавиро барои шарҳу баёни музаффариятҳои Октябри Кабир дар татбиқи ҳокимияти меҳнаткашон, характери демократии сохти Давлати Советӣ ва принципҳои худидоракунии социалистии халқ ҳамаҷониба истифода баранд. Ба амалӣ гардондани ин принципҳо ҳамаҷониба ёрӣ расонанд.

Комьёбиҳои социализм ва афзалиятҳои куллии онро нисбат ба капитализм бо далелу бурҳони қотеъ нишон дода, эътимоди одамони советиро ба тантанаи идеяҳои коммунистӣ қавӣ гардонанд. Пропагандаро аз мавқеи ҳақиқат ва реализм ташкил карда, ба он ноил шаванд, ки ҳамаи одамони советӣ, ба гуфти Ленин, «ҳушьёронатар, равшантар, аёнтар фаҳмида тавонанд, ки мо маҳз чӣ корҳоро ба ҷо овардаем ва кадом корҳоро анҷом надодаем». Камбудиҳоро ҷасурона ошкор намуда, меҳнаткашонро ба мубориза барои рафъи онҳо ҳидоят намоянд, ба кори босуботи такмили социализм, амалӣ гардидани мақсадҳои Программаи КПСС рӯҳу ғайрат бахшанд.

Таъкид мешавад, ки ташкилотҳои партиявӣ бояд ҳамеша ғами баланд бардоштани роли пешоҳангии коммунистонро хӯранд, ҷаҳду ҷадал кунанд, ки ҳар яки онҳо дар меҳнат, фаъолияти ҷамъиятию сиёсӣ ва дар маишат ибрат нишон диҳад, ворис ва давомдиҳандаи сазовори корҳои пуршарафи гвардияи абадзиндаи большевикони ленинчӣ бошад, ки оммаро ба штурми ҷаҳони кӯҳна, ба муҳофизати музаффариятҳои революционӣ ва сохтмони ҷамъияти нав сафарбар карда буданд.

Таҷрибаи ғании КПСС, таҷрибаи сохтмони социалистиро барои иҷрои вазифаҳои нав фаъолона истифода бояд бурд. Дигаргуниҳои ҳозираи мамлакатамон ҳар қадар калонмиқьёсу мураккаб бошанд, аз гузашта барои имрӯзу фардо сабақ омӯхтан ҳамон қадар муҳимтар, кори мустаҳкам намудани ягонагии партия ва халқ, тарбияи одамони советӣ дар рӯҳи равшан дарк намудани сарчашмаи корнамоиҳои социалистӣ, қувваи ҳаётофарини идеяҳои Октябрь ҳамон қадар зарууртар мегарданд.

Ба шӯъбаҳои илм ва донишкадаҳо, пропаганда, кори ташкилии партиявии КМ КПСС супориш дода шуд, ки бо иштироки Институти марксизм-ленинизм ва Академияи илмҳои ҷамъиятшиносии назди КМ КПСС тадбирҳои комилан беҳтар намудани тадқиқот, омӯхтану пропаганда кардани таҷрибаи таърихии КПСС-ро андешанд.

Ба Институти марксизм-ленинизми назди КМ КПСС таклиф шуд, ки якҷоя бо Академияи илмҳои СССР ва Академияи илмҳои ҷамъиятшиносии назди КМ КПСС соли 1987 конференцияи илмии байналхалқии «Октябри Кабир ва замони ҳозира»-ро гузаронад. Дар рӯҳи анъанаҳои революционию ҷангӣ ва меҳнатии Партияи Коммунистӣ ва халқи советӣ, дар рӯҳи дӯстии пойдори халқҳои СССР, дар рӯҳи тайёрии доимӣ ба муҳофизати Ватани социалистӣ тарбия кардани меҳнаткашон, хусусан ҷавонон, вазифаи муҳими ташкилотҳои партиявӣ, касабавӣ, комсомолӣ

ва дигар ташкилотҳои ҷамъиятӣ, Советҳои депутатҳои халқӣ, коллективҳои меҳнатию таълимист.

Комитети Марказии КПСС зарур мешуморад, ки ҷидду ҷаҳди дар рӯҳи садоқат ба кори Октябри Кабир тарбия кардани наслҳои нав, кӯшиши афзун гардондани сарвати моддию маънавии Ватани советӣ, мустаҳкам кардани иқтидори иқтисодию мудофиавии онро минбаъд ҳам вусъат бояд дод. Ҳаракати ватандӯстонаи ҷавонони советӣ таҳти шиори «Революционервор қадам занед!», ки бо ташаббуси Комсомоли ленинӣ вусъат ёфтааст, тарафдорӣ карда шуд. Таклифи КМ ВЛКСМ дар бораи моҳи октябри соли 1987 дар Ленинград ба муносибати 70-солагии Октябри Кабир гузарондани слёти умумииттифоқии комсомолону ҷавонон пазируфта шуд.

Ба комитетҳои партиявӣ ва Советҳои депутатҳои халқӣ тавсия карда шуд, ки якҷоя бо ташкилотҳои ҷамъиятӣ маросимҳои қадркунии большевикони кӯҳансол, ветеранҳои ҷанг ва меҳнатро ташкил намуда, тадбирҳои беҳтар кардани шароити хонаву ҷой ва маишат, расондани хизмати тиббию савдоро ба онҳо андешанд.

Газетаю журналҳо, телевизион ва радиои марказию маҳаллӣ,—гуфта мешавад дар қарори КМ КПСС, — бояд материалҳоеро мунтазам интишор намоянд, ки аҳамияти оламшумули таърихии Революцияи Кабири Социалистии Октябрь, хусусияти навоварӣ, кашшофии дигаргунсозиҳоеро, ки ҳоло дар мамлакатамон бо роҳбарии партия сурат мегиранд, ғамхории доимии КПСС-ро дар бораи беҳбудӣ ва ҳаёти осоиштаи одамони советӣ ҳамаҷониба инъикос намоянд.

Ба Комитети давлатии СССР оид ба корҳои нашриёт, полиграфия ва савдои китоб супориш дода шуд, ки ба забонҳои халқҳои СССР, ҳамчунин ба забонҳои хориҷӣ китобу рисола, буклету плакатҳоеро чоп кунад, ки ба таърихи Давлати Советӣ ва имрӯзи он, ба дӯстии халқҳои мамлакатамон, комьёбиҳои шоистаи илму маданияти советӣ, ба қаҳрамонони революция, ҷанг ва меҳнат бахшида шудаанд.

Таклиф шуд, ки бахшида ба ҷашни Октябрь Управленияи Марказии Статистикии СССР маҷмӯаи «Хоҷагии халқи СССР дар зарфи 70 сол», Вазорати молияи СССР ва Банки Давлатии СССР тангаҳои идонаи хотиравии қиматашон 1, 3 ва 5 сӯм, Вазорати алоқаи СССР силсилаи маркаҳои почта, конверту открыткаҳо бароранд.

Таъкид карда мешавад, ки дар рафти тайёрӣ ба ҷашни 70-солагии Революцияи Октябрь имкониятҳои тарбиявии адабиёту санъати советӣ, кори мадании оммавӣ пурратар истифода шаванд. Вазорати маданияти СССР, Комитети давлатии СССР оид ба телевизион ва радиошунавонӣ, Комитети давлатии СССР оид ба корҳои нашриёт, полиграфия ва савдои китоб, Комитети давлатии СССР оид ба кинематография, Комитети давлатии СССР оид ба физкультура ва спорт, иттифоқҳои эҷодии мамлакат бояд нашри беҳтарин асарҳои адабиёти советӣ, таҳияи спектаклу фильмҳо ва программаҳои нави концертӣ, намоиши ретроспективии кинофильму телефильмҳо, выставкаҳо, ташкили идҳои спортиро, ки ба Октябри Кабир, қаҳрамонии халқи советӣ бахшида мешаванд, пешбинӣ кунанд.

Муҳим дониста шуд, ки кори боз ҳам мустаҳкам кардани робитаю ҳамкории маданиятҳои миллӣ вусъат дода шавад. Ташаббуси ташкилотҳои эҷодӣ дар бобати гузаронидани рӯзҳои адабиёту санъати халқҳои СССР дар республикаҳо, кишвару вилоятҳо маъқул дониста шуд. Моҳи октябри соли 1987 дар Москва выставкаи умумииттифоқии бадеии «70-солагии Октябри Кабир» ташкил карда мешавад. Мутобиқ кардани ин чорабиниҳо ба зиммаи Вазорати маданияти СССР гузошта шудааст.

Дар рафти фестивали дуюми умумииттифоқии эҷодиёти халқӣ, ки ба 70-солагии Октябри Кабир бахшида шудааст, моҳҳои май ва ноябри соли 1987 выставкаҳои асарҳои рассомони ҳаваскор ва устодони санъати ороишию амалӣ, рӯзҳои эҷодиёти коллективҳои хорсароён, театрию хо-

реографӣ, идҳои фольклору мусиқии асбобҳои нафасӣ бо иштироки коллективҳои ҳаваскорони ғолибони конкурсҳои фестивалӣ ташкил карда хоҳанд шуд.

Ба ташкилотҳои партиявӣ, воситаҳои ахбори оммавӣ супориш дода шуд, ки фаъолияти серсоҳаю конструктивии КПСС ва Давлати Советиро дар соҳаи сиёсати берунӣ, ки мақсад аз он рафъи хавфи ҷанги ядроӣ ва муқаррар намудани сулҳи умум буда, ба дарки ҳамаҷонибаи воқеияти имрӯза асос ёфта, тафаккури нави сиёсиро фаъолона ҷорӣ мекунад, муттасил инъикос кунанд. Моҳияти сиёсати мо—сиёсати равшану возеҳ, бошарафона, одилонаро, ки манфиатҳои қонунии тамоми халқҳоро ба назар мегирад, дар корҳои байналхалқӣ боэътимод нишон диҳанд. Ба одамони сайёра дар бораи сохти нав, дар бораи социализм ҳамчун альтернативаи капитализм ҳақиқатро расонанд.

Комьёбиҳои мамлакатҳои иттиҳоди социалистӣ, масъалаҳои муҳити ҳамкории онҳо, фаъолияти партияҳои коммунистию коргарӣ, муборизаи зиддимпериалистии халқҳо ва мамлакатҳоро ҳамаҷониба инъикос кардан зарур аст. Нишон додан лозим аст, ки ҳоло қисмати сулҳ ва прогресси социалӣ бо динамизми тараққиёти иқтисодию сиёсии системаи ҷаҳонии социализм аз ҳарвақта ҳам зичтар алоқаманд аст.

Ба ВЦСПС, КМ ВЛКСМ, Иттифоқи ҷамъиятҳои советии дӯстӣ ва алоқаи маданӣ бо мамлакатҳои хориҷӣ, вазорату идораҳои дахлдор, органҳои маҳаллии партиявӣ тавсия шуд, ки дар сохтмонҳои интеграционӣ ва дигар объектҳои ҳамкорӣ ба шарафи 70-солагии Октябри Кабир эстафетаи меҳнат, сулҳ ва дӯстиро ташкил кунанд. Мусобиқаи социалистии коллективҳои меҳнатии советӣ ва коллективҳои меҳнаткашони мамлакатҳои социалистиро равнақ дода, бахшида ба ҷашни Октябрь вахтаю сменаҳои интернационалии меҳнатӣ, конкурсҳои маҳорати касбӣ, фестивалу маҷлисҳои дӯстӣ, выставкаҳо, тадбирҳои якҷояи ҷамъиятию сиёсӣ ва маданий оммавӣ ташкил кунанд.

Як қатор тадбирҳо пешбинӣ гардиданд, ки мақсад аз онҳо дар байни мардуми хориҷӣ маънидод кардани идеяҳои Октябрь, сиёсати ҳозираи КПСС ва Давлати Советӣ мебошад.

Салоҳ дониста шуд, ки дар Москва моҳи ноябри соли 1987 бахшида ба 70-солагии Революцияи Кабири Социалистии Октябрь маҷлиси якҷояи ботантанаи Комитети Марказии КПСС, Совети Олии СССР ва Совети Олии РСФСР гузаронда шавад.

Тавсия шуд, ки дар шаҳрҳои Москва ва Ленинград, пойтахтҳои республикаҳои иттифоқию автономӣ, марказҳои кишвару вилоятҳо, шаҳру районҳо бахшида ба 70-солагии Революцияи Кабири Социалистии Октябрь маҷлисҳои ботантанаи комитетҳои партиявӣ ва Советҳои депутатҳои халқии дахлдор бо иштироки намояндагони меҳнаткашон, ташкилотҳои ҷамъиятӣ, ҷанговарони армия ва флот гузаронда шаванд.

Дар корхонаҳо, колхозу совхозҳо, муассисаю мактабҳо, қисмҳои ҳарбӣ ба шарафи 70-солагии Октябри Кабир маҷлисҳои ботантана барпо мегарданд.

# ДАР КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ КПСС

**Комитети Марказии КПСС масъаларо «Дар бораи кори органҳои партиявӣ, советӣ ва хоҷагии РСС Тоҷикистон дар бобати бе мадади студентон, хонандагони техникумҳо, омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ ва мактабиёнро аз таҳсил намононда ғундоштани ҳосили пахтаи соли 1986» дида баромад.**

Дар қарор гуфта мешавад, ки соли 1986 органҳои партиявӣ, советӣ ва хоҷагӣ, колхозу совхозҳои РСС Тоҷикистон барои рӯёндану ғундоштани пахта кори зиёдеро ба ҷо оварданд. Шаклҳои ташкили меҳнат дар асоси пудрати коллективӣ хеле паҳн гардиданд. Техника дар комплексҳои ҳосилғундору нақлиётӣ гирд оварда, ду смена истифода мешуд.

Ба мақсади зиёд намудани таъсири партиявӣ дар ҳамаи соҳаҳои комплекси пахтачинӣ қариб 900 гурӯҳи муваққатии партиявӣ ва партиявию комсомолӣ ташкил карда шуд. Мусобиқа барои ҳар рӯз барзиёд иҷро намудани нормаҳои кор дар байни экипажҳои комбайнҳои пахтачин ва чинакчиён ривоҷ ёфта, ошкорбаёнии он таъмин мешуд. Ба беҳтар намудани шароити меҳнату истироҳати пахтакорон, ба ҷо овардани хизмати тиббӣ, савдо ва маданию маишии онҳо диққати зиёде дода мешуд.

Колхозу совхозҳои республика супоришҳои муқарраршуда ва ӯҳдадории социалистиро иҷро намуда, зиёда аз план 22 ҳазор тонна пахта фурӯхтанд. Ба давлат ҷамъ 920 ҳазор тонна, аз ҷумла 308 ҳазор тонна пахтаи маҳиннах, фурӯхта шуд. Бештар аз 84 фоизи он пахтаи навъи якум ва дуюм мебошад.

Соли гузашта назар ба амалияи солҳои пеш, ки дар давраи таҳсил ҷавонони мактабхон ба муддати ду-се моҳ ба ҷамъоварии пахта ҷалб мешуданд, ҳосили рӯёндашуда бе иштироки студентон, хонандагони техникумҳо, омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ ва талабагонро аз дарс намононда ғундошта шуд. Дар ҳамаи донишкадаҳо программаи таълимӣ пурра иҷро шуд, ки ин боиси қаноатмандии меҳнаткашони республика гардид. Самараи иқтисодии зиёд намудани ҳаҷми ҷамъоварии мошинии пахта, хамчунин даст кашидан аз ҷалб намудани хонандагон ба ҷамъоварии он қариб 8 миллион сӯмро ташкил дод.

Баробари ин дар қарор гуфта мешавад, ки соли гузашта дар РСС Тоҷикистон ба ҷорӣ намудани ҷамъоварии мошинии пахта ҳанӯз ба қадри кофӣ диққат дода нашуд. Сеяки комбайнҳо дар маъракаи ҷамъоварии ҳосил иштирок накард. Дар ҳамаи республикаҳои дигари пахтакор ба ҷамъоварии мошинии пахта ҳамин хел муносибат карда мешавад. Аз ин рӯ, зарурати минбаъд пурзӯр кардани кори органҳои партиявӣ, советӣ ва хоҷагии республикаҳо дар бобати механиконии комплексии пахтакорӣ ва истифодаи беҳтари техникаи колхозу совхозҳо таъкид мешавад.

Комитети Марказии КПСС ба КМ Партияҳои Коммунистии Ӯзбекистон, Туркманистон, Қазоқистон, Қирғизистон ва Озарбойҷон тавсия намуд, ки соли ҷорӣ таҷрибаи пахтакорони РСС Тоҷикистонро дар бобати ташкили ҷамъоварии ҳосил бе мадади студентон, хонандагони техникумҳо ва мактабиён пурра паҳн кунанд. Ҳалли ин вазифа тадбири муҳими социалию иқтисодӣ шумурда шавад.

Ба КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон тавсия шуд, ки барои минбаъд дар пахтакорӣ баланд бардоштани дараҷаи механиконии комплексӣ ва истифодаи пурраи усули механиконидашудаи ҷамъоварии пахта тадбирҳои зарурии ташкилию сиёсиро амалӣ гардонад.

Ба Госплани СССР, Комитети давлатии агросаноатии СССР, Комитети давлатии СССР оид ба илму техника, Вазорати мошинҳои хоҷагии қишлоқи СССР супориш дода шуд, ки барои сохтани мошинҳои мукаммалу бадошти пахтаю ғӯзапоя дорои характеристикаҳои олии технологӣ ва бо онҳо пурра таъмин намудани колхозу совхозҳо чораҳои иловагӣ бинанд. Вазорати истеҳсоли нурии минералии СССР ва Вазорати

саноати химияи СССР истеҳсоли дефолиантҳои самарабахшро барои пахтаи маҳиннах ба роҳ монанд.

ҚМ КПСС аз комитетҳои партиявии вазорату идораҳои номбурда талаб намуд, ки кори коммунистон, ҳамаи коркунони аппаратро барои иҷрои супоришҳои мазкур тахти назорати қатъӣ гиранд.

# ДАР КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ КПСС ВА СОВЕТИ ВАЗИРОНИ СССР

**Комитети Марказии КПСС ва Совети Вазирони СССР «Дар бораи беҳтар намудани шароити фаъолияти иттифоқҳои эҷодӣ» қарор қабул карданд.**

Дар қарори Комитети Марказии КПСС ва Совети Вазирони СССР «Дар бораи беҳтар намудани шароити фаъолияти иттифоқҳои эҷодӣ» гуфта мешавад, ки ривоҷи минбаъдаи адабиёту санъати советӣ, дар ҳаёти маънавии ҷамъият зиёд шудани мақоми онҳо дар назди иттифоқҳои эҷодӣ барои офаридани асарҳои аз ҷиҳати идеявию бадеӣ пурмазмун вазифаҳои масъулиятноке мегузоранд. Тадбирҳои минбаъд вусъат додани кори иттифоқҳои нависандагон, кинематографистон, композиторон, ходимони театр ва рассомон, мустаҳкам намудани базаи моддию техникии иттифоқҳои номбурда, сохтани манзил, хонаҳои эҷодиёт, ҳамчунин такмил додани фаъолияти нашрия, пропагандаи адабиёту санъат пешбинӣ шудаанд.

Таклифи Иттифоқи кинематографистони СССР дар бораи ташкили Ҷамъияти умумииттифоқии дӯстони кино, Иттифоқи нависандагони СССР ва Иттифоқи нависандагони РСФСР дар бораи ташкили бюрои умумироссиягии пропагандаи адабиёти бадеӣ қабул шуданд.

Бинобар зарурати минбаъд такмил додани фаъолияти ташкилии иттифоқҳои эҷодӣ дар қарор пешбинӣ шудааст, ки дар назди Иттифоқи кинематографистони СССР Фонди кинематографии СССР (Кинофонди СССР) ташкил карда шавад. Ба иттифоқҳои ходимони театр ва ҷамъиятҳои театрии республикаҳои иттифоқӣ иҷозат дода шуд, ки фондҳои театрӣ ташкил намоянд. Муқаррар шуд, ки маблағи Кинофонди СССР ва фондҳои театрии республикаҳои иттифоқӣ аз пасандози намоиши кинофильмҳо ва пули спектакльҳо, аз даромади муассисаҳои онҳо, ҳамчунин ҳаққи дохилшавӣ ва аъзогӣ ташкил меёбад. Ҳамчунин ташкили Фонди адабии РСФСР пешбинӣ шудааст.

Нашри роман-газета барои наврасону ҷавонон, дар Сибирь кушода шудани шӯъбаҳои нашриётҳои «Современник» ва «Детская литература», дар нашриёти «Московский рабочий» бисьёр чоп намудани адабиёти бадеӣ, ба журнали думоҳаи адабию бадеӣ табдил додани альманахи семоҳаи «Современная драматургия» дар назар дошта шудааст. Ба Иттифоқи нависандагони СССР супориш дода шуд, ки дар бобати мустаҳкам намудани базаи моддию техникии нашриёти «Советский писатель» таклифи конкретӣ ба миён гузорад, ба Комитети давлатии СССР оид ба корҳои нашриёт, полиграфия ва савдои китоб ва Вазорати сохтмон дар ноҳияҳои шимолу ғарбии СССР супориш дода шуд, ки матбааи Туларо, ки маҳсулоти нашриёти «Советский писатель»-ро чоп мекунад, реконструкция намоянд, ба Иттифоқи нависандагони СССР, Комитети давлатии СССР оид ба корҳои нашриёт, полиграфия ва савдои китоб ва комиҷроияи шаҳри Москва супориш дода шуд, ки корпуси таҳриру нашр ва матбааи «Литературная газета»-ро дар Москва реконструкция кунанд. Ба агентии «Навигариҳо»-и матбуот супориш дода шуд, ки мувофиқи заказ ва бо пули Иттифоқи кинематографистони СССР бахшида ба санъати кино ба забонҳои хориҷӣ китобу рисолаҳо ва буклетҳо нашр кунад. Ба Комитети давлатии СССР оид ба корҳои нашриёт, полиграфия ва сав-

дои китоб супориш дода шуд, ки аз соли 1988 лимити чопро, ки ба Иттифоқи композиторони СССР дода мешавад, барои таъмини адабиёти нотаҳоро йнтишор кардани шўъбаи ленинградии нашриёти «Советский композитор» якуним баробар зиёд кунад.

Ба Комитети давлатии СССР оид ба корҳои нашриёт, полиграфия ва савдои китоб ва иттифоқҳои эҷоди тавсия шуд, ки бо ташкилотҳои манфиатдор маслиҳат карда, дар бораи минбаъд тараққӣ додани адабиёти даврагии бадей — органҳои чопии иттифоқҳои эҷодкори мамлакат таклифҳо тартиб дода, соли 1987 ба муҳокимаи КМ КПСС пешниҳод кунад, дар баробари ин беҳтар намудани мазмуни ғоявию бадеии онҳо, ба тартиб овардани структура, ҳаҷм, тираж, штатҳои редакцияҳо ва фондҳои ҳаққи қаламро дар назар дошта бошад. Ба Иттифоқи нависандагони СССР иҷозат дода шуд, ки ба штатҳои як қатор журналҳо вазифаҳои консультант ва ё мудири шўъбаи ҳаёти байналхалқиро ҷорӣ намояд, ба Иттифоқи композиторони СССР иҷозат дода шуд, ки ҳаҷми журнали «Музыкальная жизнь»-ро зиёд кунад.

Таклифи Иттифоқи кинематографистони СССР ва Иттифоқи ходимони театрии СССР дар бораи аз 1 январи соли 1988 4 саҳифа зиёд кардани шумораи рўзи шанбегии газетаи «Советская культура» қабул шуд, ки мақсад аз ин муфассалтар инъикос кардани проблемаҳои тараққиёти кино ва театр, ҳаёти иттифоқҳои эҷодии кинематографистон ва ходимони театр мебошад.

Тадбирҳое пешбинӣ шуданд, ки мақсад аз онҳо такмили фаъолияти Институти адабии ба номи А. М. Горький мебошад. Пешбинӣ шуд, ки дар институти номбурда кафедраи танқиди адабию бадей кушода, ҳар сол ба аспирантура то 10 кас қабул карда шавад. Ба комиҷроияи шаҳри Москва супориш дода шуд, ки дар солҳои 1987 — 1988 имкониятҳои барои Институти адабии ба номи А. М. Горький ҷудо кардани масоҳати иловагиро ҷустуҷў намуда, ҳамчунин барои таъмири асосии бинои институт ва васеъ кардани хобгоҳи студентон кўмак кунад.

Ба Вазорати маданияти СССР тавсия шуд, ки бо маслиҳати Академияи фанҳои СССР ва Иттифоқи композиторони СССР дар Институти тадқиқоти илмии умумииттифоқии санъатшиносӣ сектор — лабораторияи назарияи умумии фольклори мусиқии халқҳои СССР-ро ташкил намояд, ки бояд вазифаҳои маркази консультативию координацияро иҷро кунад.

Ба Вазорати маданияти СССР, Комитети давлатии СССР оид ба кинематография, Комитети давлатии СССР оид ба телевизион ва радиошунавонӣ, Комитети давлатии СССР оид ба корҳои нашриёт, полиграфия ва савдои китоб, Вазорати адлияи СССР, Агентии умумииттифоқии ҳуқуқи муаллифӣ, иттифоқҳои эҷодӣ тавсия шуд, ки барои такмили ҳуқуқи муаллифии соҳаи адабиёт ва санъат таклифи худро пешниҳод намоянд.

Ба Комитети давлатии СССР оид ба меҳнат ва масъалаҳои социалӣ, Вазорати молияи СССР, Комитети давлатии СССР оид ба корҳои нашриёт, полиграфия ва савдои китоб, Вазорати маданияти СССР, Комитети давлатии СССР оид ба телевизион ва радиошунавонӣ, иттифоқҳои эҷодӣ, Агентии умумииттифоқии ҳуқуқи муаллифӣ супориш дода шуд, ки бо маслиҳати Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ ва Госплани СССР дар соли 1987 ба Совети Вазирони СССР таклифҳои зерин пешниҳод намоянд: дар бораи танзими ҳаққи муаллифӣ барои асарҳои адабиёт, нашри такрории онҳо, намоиши онҳо барои мардум; дар бораи тағйир додани ставкаҳои ҳаққи қалам ва тартиби додани пул барои истифодаи асарҳои чопшуда дар радио, телевизион, дар шакли сабтшуда, барои тарҷумаи адабиёти бадеӣ; дар бораи муайян кардани тиражҳои аввалаи нашрияҳое, ки ба забонҳои халқиятҳои хурд мебароянд.

Ба Вазорати молияи СССР супурда шуд, ки дар планҳои молиявии

Иттифоқи нависандагони СССР ба қадри зарурӣ зиёд кардани маблағҳо аз ҳисоби маблағи худи иттифоқ ва нашриётҳои дахлдор барои таъмири асосӣ ва истифодаи объектҳои Иттифоқи нависандагони СССР (аз ҷумла редакцияҳои журналҳои адабию бадеӣ), ҳамчунин маблағеро пешбинӣ намояд, ки барои командировкаи нависандагон ба мақсадҳои эҷодӣ, барои ташкили кори байни адибони ҷавон ва навқаламон ҷудо карда мешаванд.

Ба Госплани СССР таклиф шуд, ки дар лоиҳаҳои планҳо барои Иттифоқи кинематографистони СССР ҷудо кардани лимитҳои зарурии маблағи асосиро барои дар Москва анҷом додани сохтмони Маркази умумииттифоқии кино ва дар Ленинград анҷом додани сохтмони корпуси истеҳсолии бюрои пропагандаи санъати кино пешбинӣ намоянд.

Ба Госплани СССР ва комиҷроияи шаҳри Москва супориш дода шуд, ки ба лоиҳа гирифтан ва дар Москва сохтани Хонаи мусиқӣ, ҳамчунин Хонаи эҷодиёти бадеии коллективҳои Хори давлатии академии халқии русии РСФСР ба номи М. Е. Пятницкий, Оркестри давлатии академии халқии русии ба номи Н. П. Осипов ва Ансамбли давлатии академии рақсҳои халқии СССР-ро таъмин намоянд; ба Совети Вазирони РСФСР супурда шуд, ки ба лоиҳа гирифтан ва сохтани Хонаи марказии актёрро амалӣ гардонад.

Тадбирҳои сохтмони асосӣ ва реконструкцияи хонаҳои эҷодиёт, беҳтар намудани шароити моддию маишии ходимони адабиёт ва санъат пешбинӣ шудаанд. Зарур дониста шуд, ки бо нафақа таъмин намудани аъзоёни иттифоқҳои эҷодӣ — иштироккунандагони Ҷанги Бузурги Ватанӣ, ҳамчунин онҳое, ки ба нафақа гузашта, фаъолияти эҷодиро давом медиҳанд, ба тартиб оварда, масъалаҳои додани мукофоти муаллифи ба аъзоёни Иттифоқи нависандагони СССР, Иттифоқи композиторони СССР, Иттифоқи рассомони СССР, ки дар ноҳияҳои Шимоли Дур ва маҳаллҳои мушобеҳи онҳо кор мекунанду дар штатҳои корхонаю ташкилотҳо ва муассисаҳо нестанд, танзим карда шавад.

Ба Вазорати маданияти СССР ва Комитети давлатии СССР оид ба меҳнат ва масъалаҳои социалӣ тавсия шуд, ки ҳамроҳи Госплани СССР, Вазорати молияи СССР, ВЦСПС ба Совети Вазирони СССР дар бораи беҳтар намудани таъминоти моддӣ ва додани музди меҳнати коркунони эҷодии театрҳои тамошобинони ҷавон ва театрҳои лӯхтак таклифҳои худро ба миён гузоранд.

Дар панҷсолаҳои XII ва XIII бо маблағи иттифоқҳои эҷодӣ дар шаҳри Калинин Хонаи ветеранҳои саҳна, дар Ленинград Хонаи умумироссиягии ветеранҳои кино, дар Москва меҳмонхона сохта мешавад.

Як қатор тадбирҳои дигаре пешбинӣ шудааст, ки мақсад аз онҳо беҳтар намудани шароити фаъолияти иттифоқҳои эҷодӣ мебошад.

Комитети Марказии КПСС ва Совети Вазирони СССР КМ Партияҳои Коммунистии республикаҳои иттифоқӣ, комитетҳои кишварию вилоятии партия, Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқию автономӣ, комиҷроияҳои кишварию вилоятиро вазифадор намуданд, ки масъалаҳои мустаҳкам намудани базаи моддии ташкилотҳои маҳаллии иттифоқҳои эҷодӣ, бо манзил, устохона ва муассисаҳои муолиҷавӣ таъмин намудани ходимони адабиёту санъатро дида бароянд.

Ҳамчунин аз рӯи масъалаҳои мазкур дастури Совети Вазирони СССР дар мавриди беҳтар намудани шароити моддию маишии ходимони маданияти советӣ, танзим додани музди онҳо, бо таҷҳизот, воситаҳои техникаи ташкилӣ ва нақлиёт таъмин кардани ташкилоту корхонаҳои иттифоқҳои эҷодӣ қабул шуд.

Комитети Марказии КПСС ва Совети Вазирони СССР изҳори боварӣ намуданд, ки тадбирҳои номбурда ба минбаъд мустаҳкам шудани неруи ғоявию бадеии маданияти советӣ мусоидат карда, омили самарабахши фаъолияти устодони адабиёту санъат мегардад.

# ЛЕНИН—ПЕШВОИ РЕВОЛЮЦИЯИ ОКТЯБРЬ

ДАР мероси бои идеявию назариявии В. И. Ленин масъалаи революцияи социалистӣ ҳамчун воситаи асосию ягонаи имконпазири барҳам додани капитализм ва бо социализм иваз намудани он мавқеи марказиро ишғол мекунад. Баробари фаро расидани давраи империализм барои революцияи музаффаронаи пролетарӣ заминаҳои моддӣ ва сиёсӣ асосан тайёр шуда буданд. Табиист, ки дар чунин шароит В. И. Ленин ба кор карда баромадани проблемаҳои назариявӣ диққати бағоят калон медод. Нуктаҳои Маркс ва Энгельс дар асарҳои Ленин чунон барҷаста ва ҳарҷониба инкишоф дода шуданд, ки ҳоло ҳамаи марксистон назарияи революцияи социалистиро назарияи ленинӣ меноманд.

Владимир Ильич Ленин ба таърих ҳамчун назариётчии гениалии революцияи пролетарӣ дохил шуд. Вай дар худ хиради мутафаккир ва таҷрибаи революционер, дониши хуби назарияи марксистӣ ва фаҳмиши талаботи муҳимтарини ҳаракати коргариро таҷассум карда буд. Танҳо Ленин проблемаҳои асосии бамиёнгузоштаи замони нав, воқеияти нави таърихии асри XX-ро ҳақиқатан марксистона ҳал карда тавонист. В. И. Ленин назарияи революцияи социалистиро бо назардошти дигаргуниҳои ҳаёти иқтисодӣ ва сиёсии ҷамъият эҷодкорона инкишоф дод. Вай дар як қатор асарҳояш, монанди «Империализм, ҳамчун дараҷаи баландтарини капитализм», «Дар бораи шиори Штатҳои Муттаҳидаи Европа», «Империализм ва аз ҳам ҷудо шудани социализм», «Программаи ҳарбии революцияи пролетарӣ», «Шикасти Интернационали II» ва ғайра хусусиятҳои хоси давраи нав, қонуниятҳои пухта расидан ва ғалабаи революцияи социалистиро чуқур таҳлил намуд.

В. И. Ленин қонунҳои дараҷаи монополистии капитализмро ҳарҷониба тадқиқ намуда, барои революцияи социалистӣ тайёр шудани шароити моддиро исбот кард. «...Капитализми давлатӣ-монополистӣ, — навишта буд вай, — тайёрии комили **моддии** социализм аст, **даромадгоҳи** он аст, он зинаи нардбони таърихиест, ки дар байни он (зина) ва зинае, ки социализм ном дорад, **ҳеҷ гуна зинаҳои мобайнӣ нестанд»** (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 25, саҳ. 396—397). Хулосаи аз таҳлили империализм баровардаи Ленин чунин аст: «Империализм арафаи революцияи социалии пролетариат аст» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 22, саҳ. 209).

Аммо, қайд карда буд Ленин, барои ба амал баровардани революцияи социалистӣ танҳо заминаҳои моддӣ ҳанӯз кофӣ нест, барои он мавҷуд будани вазъияти революционӣ низ зарур аст. «Қонуни асосии революция, — навишта буд ӯ, — ки онро тамоми революцияҳо ва хусусан ҳар се революцияи рус дар асри XX тасдиқ кардаанд, ана аз ин иборат аст:... бе кризиси умумимиллӣ (ки ҳам ба истисморшавандагон ва ҳам ба истисморгарон таъсир расонда бошад) революция мумкин нест» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 31, саҳ. 74).

В. И. Ленин қувваҳои социалию сиёсиро чуқур таҳлил карда, дар баробари ин қайд карда буд, ки «революция на аз ҳар гуна вазъияти революционӣ, балки фақат аз чунон вазъияте ба миён меояд, ки ба тағъироти объективии дар боло зикршуда тағьироти субъективие ҳамроҳ шавад, яъне: ба амалиёти революционии оммавӣ лаёқат доштани **синфи** революционӣ ҳамроҳ шавад ва ин амалиёт ба қадри кофӣ **пурзӯр** бо-

шад, то ки миёни ҳукумати кӯҳнаро шиканад (ё нимшикан кунад), чунки ин ҳукумат ҳаргиз, ҳатто дар давраи кризисҳо ҳам, то ӯро «нағалтонанд», худаш «намеғалтад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 21, саҳ. 217).

Таҷрибаи тараққиёти таърихӣ дурустии хулосаҳои назариявии Ленинро пурра тасдиқ намуд. Сабаби шикаст хӯрдани революция дар Германия (с. 1918), Венгрия (с. 1919), Чили (с. 1974) баҳои кофӣ надодан ба омилҳои субъективӣ мебошад. Ҳар гуна баҳои пурра надодан ба яке аз ин омилҳо ва аз будаш зиёд баҳо додан ба омили дигар боиси хатоиҳо дар сиёсат мегардад. Роли омили субъективӣ на дар он аст, ки вазъияти революциониро ба амал меоварад, балки дар он аст, ки вай ин вазъияти дар рафти тараққиёти таърихӣ бавуҷудомадаро барои ба даст овардани ғалаба истифода мебарад.

Бешубҳа, роли омили субъективӣ на фақат дар кори ба даст овардани ҳокимияти сиёсӣ, балки дар иҷрои дигар вазифаҳои революция низ бузург аст. Революцияи социалистӣ табаддулоти сиёсӣ, иқтисодӣ ва маданиро дар бар мегирад. Ҳамаи ин дигаргунсозиҳо дар процесси инкишофи минбаъдаи революция зоҳир мегарданд. Баробари амиқшавии революция оммаҳои торафт васеъ ба диграгунсозиҳои революционӣ ҷалб мешаванд. Аҳамияти шуурнокӣ, фаъолӣ ва ташаббуси онҳо меафзоянд. Дар айни ҳол роли Партияи Коммунистӣ, ки ба оммаҳо роҳбарӣ мекунад, низ пурзӯр мегардад.

Хизмати бузург В. И. Ленин аз он иборат аст, ки вай таълимоти Маркс ва Энгельсро дар шароити нави таърихӣ эҷодкорона инкишоф дода, дар бораи имконпазирии ғалабаи социализм аввал дар якчанд ё ё ҳатто дар як мамлакати ҷудогона хулосаи муҳим баровард. Дар назарияи ленинии революцияи социалистӣ таълимот дар бораи иттифоқчиёни пролетариат, дар бораи ҳалқаи сусти занҷири империализм, муқаррар кардани диктатураи пролетариат, муҳофизати мусаллаҳона, дар бораи ҳамзистии осоиштаи давлатҳои дорои сохти гуногуни социалию иқтисодӣ мавқеи муҳимтаринро ишғол менамоянд. Ҳар як нуктаи назариявии В. И. Ленин ба таҳқурсии мустаҳками илми пешқадам, ки бо амалияи революционӣ бой гаштааст, асос ёфтааст.

* * *

Соли 1917, ҳамоно баъди шунидани хабари сарнагун карда шудани мутлақияти Россия В. И. Ленин, ки дар Швейцария буд, дар «Мактубҳо аз ҷои дур» ба қувваҳои ҳаракатдиҳанда ва характери Революцияи феврали буржуазию демократӣ баҳо дода, ногузирии гузаришро ба революцияи нави социалистӣ нишон дод. 3(16) апрели соли 1917 Ленин ба Петроград баргашт. Вай дар майдони назди вокзали Финляндия дар назди ҳазорон коргарон, солдатҳо ва матросҳои Питер нутқ карда, онро бо суханони «Зинда бод революцияи социалистӣ!» ба охир расонд. Е. М. Ярославский ёдоварӣ мекунад: «Ленин дар назди вокзали Финляндия дар болои мошини зиреҳпӯш истода, ба пеш роҳ нишон медиҳад, ин рамзи таърихии Ленин ҳамчун пешвои революцияи пролетарӣ...»

В. И. Ленин, ки ӯро тамоми партия ботантана пешвоз гирифт, ба революция бевосита роҳбарӣ кард. 4(17) апрель Владимир Ильич дар Қасри Таврия дар маҷлиси большевикон — иштирокчиёни маҷлиси машваратии Умумироссиягии Советҳои депутатҳои коргарону солдатҳо бо маърӯза «Дар бораи вазифаҳои пролетариат дар революцияи ҳозира» баромад кард. Ин тезисҳои машҳури апрелӣ буданд, ки партияро бо плани илман асосноки мубориза барои аз революцияи буржуазию демократӣ ба революцияи социалистӣ гузаштан мусаллаҳ намуданд. Дар онҳо В. И. Ленин тактикаи партияро дар мубориза барои революцияи социалистӣ комилан равшан муайян кард, ки он ба таҳлили марксистии вазъияти мураккабу зиддиятнок асос ёфта буд.

Владимир Ильич ҳамоно баъди ба Петроград омаданаш фаъолияти ҳақиқатан бузурги пурҷӯшу хурӯшро вусъат дод. Вай ба Комитети Мар-

казии партия ва редакцияи «Правда» сарвари карда, ба тайёрӣ ва кори конференцияҳои партиявӣ роҳбарӣ намуд, дар назди коргарону солдатҳо баромад мекард. Дар ҳама ҷо корҳоро зуд анҷом додан, масъалаҳоеро, ки пештар дар назди партия ҳаргиз гузошта намешуданд, акнун бетаъхир ҳал намудан, дар вазъияти сиёсии зуд тағьирёбанда тактикаи дурустро дарьёфт кардан, бо меньшевикон ва эсерҳо муборизаи беамон бурдан, роҳи ягонаи дурусти марксистиро муҳофизат намудан лозим буд. Владимир Ильич оммаҳои халқро ба революция тайёр карда, ба ташкил ва тарбияи синфи коргар ва дар навбати аввал пешоҳанги он — партия диққати калон медод. Ленин шарти асосии ғалабаи революцияи социалистиро дар мавҷудияти партия медид, ки он дар мавқеъҳои мустаҳками марксизми революционӣ меистод.

Барои муттаҳид намудани партия дар асоси платформаи ленинӣ конференцияи VII (апрелии) партиявӣ, ки бо роҳбарии бевоситаи Ленин гузашт, аҳамияти калон дошт. Вай дар конференция дар бораи моменти ҷорӣ, масъалаи аграрӣ, аз нав дида баромадани программаи партиявӣ маърӯза карда, нуктаҳои дар Тезисҳои апрелӣ ифодаёфтаро фаҳмонда дод ва асоснок намуд. Аҳамияти таърихии конференция аз он иборат аст, ки барои иҷрои вазифаҳои ба миён гузошташуда — ба ихтиёри Советҳои депутатҳои коргарон, солдатҳо ва деҳқонон гузаштани тамоми ҳокимияти давлатӣ роҳи ягонаи дурустро нишон дод.

Партия дар байни халқ кори васеи сиёсиро вусъат дод. Владимир Ильич дар ин кор дар сафи пеш буд. Танҳо аз моҳи апрель то моҳи июли соли 1917 дар 69 шумораи газетаи «Правда» 175 мақолаи Ленин чоп шуд. Бо даъват ва ибрати Владимир Ильич ҳазорон нафар агитаторон ва ва пропагандистони истеъдоднок дар байни омма кори ҳаррӯза мебурданд. Дар байни онҳо чунин устодони барҷастаи каломи большевикӣ, монанди Я. Я. Анвельт, Ф. Э. Дзержинский, М. В. Фрунзе, М. И. Калинин, Я. М. Свердлов, С. Г. Рошаль, А. М. Коллонтай, В. В. Куйбышев, Ф. Е. Махарадзе, К. Н. Самойлова, В. А. Тихомирнов ва бисьёр дигарон буданд.

Дар аввали моҳи июль вазъият дар Петроград ва районҳои назди он хеле тезу тунд гардид. Хабари барор нагирифтани ҳуҷум дар фронти ҷануби ғарбӣ, ки бо фармони Керенский сар карда шуда буд, қаҳру ғазаби оммаҳои меҳнаткашро ба амал овард. Большевикон, ки ҳарчанд ин ҳуҷумро бармаҳал мешумориданд, халқи одилона ба қаҳру ғазабомадаро тарафдорӣ карданд. 3(16) июль бисьёр коргарон ва солдатҳо ба кӯчаҳои Петроград баромада ба ихтиёри Советҳо додани тамоми ҳокимиятро талаб намуданд. Меньшевикон ва эсерҳо, ки аз вусъати намоиш ба тарс омада буданд, ба қарори КИМ дар бораи манъи он муваффақ шуданд ва дар бораи пахш намудани намоиш бо ҳукумат забон як карданд. 4(17) июль дар як қатор районҳои шаҳр ба намоишчиён оташ кушода шуд. Кӯчаҳои Петроград ба хун оғушта гардид.

Ленин ба воқеаҳои моҳи июль ҳамчун лаҳзаи гардиши куллӣ дар инкишофи революция баҳо дод. Дуҳокимиятӣ хотима ёфт. Ҳокимият ба дасти контрреволюция гузашт. Советҳо ба иловаи ноаёни Ҳукумати муваққатӣ табдил ёфтанд. Дар ин рӯзҳои пуризтироб, ки матбуоти буржуазӣ ва эсерию меньшевикӣ ба Ленин ва партияи большевикӣ бо қувваи махсус тӯҳмату бӯҳтон мекард, чунин суханони Ленин бо ҳисси ифтихор аз партияи қаҳрамони синфи коргар баланд садо доданд: «...Мо ба партияи худ боварӣ дорем, мо онро ақл, шараф ва виҷдони замони худ медонем» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ч. 25, саҳ. 282).

Партия баъди рӯзҳои июль тамоми ҷораҳоро андешид, ки доҳиро аз таъқибот муҳофизат намояд. Муҳоҷирати сеюми ӯ сар шуд, ки он 110 рӯз давом дошт. В. И. Ленин дар пинҳонкорӣ бошад ҳам, бо КМ алоқаи зич дошт ва ба фаъолияти партия раҳнамоӣ мекард. Ленин дар тезисҳои «Вазъияти сиёсӣ» ва мақолаи «Оид ба шиорҳо» тактикаи партияро дар

шароити нав асоснок намуд. Хулосаи асосӣ аз он иборат буд, ки «ҳар гуна умедҳо дар хусуси осоишта тараққӣ кардани революцияи рус тамоман барбод рафтанд» (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 186).

Аз 26 июль то 3 августи (8 — 16 августи) соли 1917 дар Петроград дар ҳолати нимлегалӣ съезди VI РКП(б) барпо гардид. Ленин ба кори съезд дар пинҳонкорӣ роҳбарӣ кард, дар тартиб додан ва навиштани резолюцияҳои муҳимтарин иштирок дошт. Қарорҳои съезд ба мақсади асосӣ — ба шӯриши мусаллаҳона, ғалабаи революцияи социалистӣ тайёр кардани пролетариат ва деҳқонони камбағалтарин тобеъ гардонда шуда буданд.

В. И. Ленин шартҳои асосиеро, ки муваффақияти шӯришро таъмин менамуданд, дар мактуби «Марксизм ва шӯриш» ифода кард: «Шӯриш... бояд на ба суиқасд, на ба партия, балки ба синфи пешқадам такья кунад. Ин якум. Шӯриш бояд **ба авҷи ҳаракати революционии халқ** такья кунад. Ин дуюм. Шӯриш бояд ба чунин **нуқтаи дигаргунии қатъии таърихи** революцияи авҷгиранда такья кунад, ки он вақт фаъолии сафҳои пеши халқ аз ҳама бештар аст, **дудилагӣ** дар сафҳои душманон ва **дар сафҳои дӯстони заифи ноустувори ноқатъии революция** аз ҳама зиёдтар аст. Ин сеюм» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 26, саҳ. 4—5).

Ленин нақшаи намунавии ташкили шӯришро тартиб медиҳад: барпо кардани штаби отрядҳои шӯришгарон, ба пунктҳои муҳимтарин бурдани полкҳои эътимоднок, ишғол кардани қалъаи Петропавловск, ба ҳабс гирифтани штаби генералӣ ва ҳукумат, мусаллаҳ гардондани коргарон ва даъват намудани онҳо ба ҷанги охирин, фавран ишғол кардани телеграфу телефон, бо телефон алоқаманд кардани ҳамаи пунктҳои муборизаи мусаллаҳона.

В. И. Ленин аввали моҳи октябрь ба Петроград баргашт. 10 (29) октябрь вай ба маҷлиси КМ роҳбарӣ кард, ки дар он дар бораи гузарондани шӯриши мусаллаҳона қарор қабул карда шуд. Бегоҳии 24 октябрь (6 ноябрь) вай ба КМ мактуб навишта, дар он талаб кард, ки фавран ба ҳуҷуми қатъӣ гузашта, Ҳукумати муваққатӣ ҳабс карда, ҳокимият ба даст гирифта шавад. Дар айни ҳол ӯ таъкид намуд, ки сустӣ дар ҳуҷум ба марг баробар аст. Баъд Ленин пинҳонӣ ба Смольный омад ва ба шӯриши мусаллаҳона бевосита роҳбарӣ кард. Шаби аз 24 то 25 октябрь ғалабаи дилхоҳ ба даст омад. Революция ба амал омад. Соати 10 пагоҳии 25 октябрь (7 ноябрь) В. И. Ленин хитобномаи «Ба гражданинҳои Россия!»-ро навишт, ки дар он дар бораи сарнагун сохта шудани Ҳукумати муваққатӣ ва ғалабаи революцияи социалистӣ хабар дода мешуд.

**«Революцияи Кабири Социалистии Октябрь,**—қайд карда шудааст дар таҳрири нави Программаи КПСС, — **табаддулоти қатъии таърихи умумиҷаҳонӣ гардида, роҳи генералӣ ва тамоюлҳои асосии тараққиёти ҷаҳониро муайян кард, ба процесси бебозгашти ба ҷои капитализм омадани формацияи нави ҷамъиятӣ-иқтисодӣ, формацияи коммунистӣ асос гузошт».**

Бо ғалабаи Октябри Кабир номи Владимир Ильич Ленин рамзи таърих гардид. Вай ба ҳар одами советӣ, ҳамаи муборизони бахри озодӣ ва хушбахтии халқҳо азизу мӯътабар аст. Ҳамаи корномаҳои барҷастатари асри мо — ғалабаи Революцияи Кабири Социалистии Октябрь, ки дар ҳаёти башарият давраи нав кушод, барпо гардидани системаи ҷаҳонии социализм, инкишофи ҳаракати миллии озодихоҳона, ҳамаи муҳорибаҳои музаффаронаи синфи коргар, меҳнаткашон бар зидди империализм, барои сулҳ, демократия ва социализм бо номи Ленин алоқаманд мебошанд.

Революцияи Кабири Социалистии Октябрь, ки барои халқҳо роҳи озодии социалӣ ва миллиро кушода, дар рӯи замин байрақи сулҳ ва ҳамкории байналхалқиро ҷилвагар намудааст, дар айёми мо давом дорад ва дар кору комьёбиҳои халқи советӣ ба таври мушаххас ифода меёбад.

Халқи аз асорати капитализм озодшуда дар мӯҳлати хеле кӯтоҳ бо роҳбарии партияи Ленин дар роҳи дигаргунсозиҳо ҷаҳиши бузурге кард. Ҳамаи он корҳое, ки наслҳои одамони советӣ баъди Революцияи Октябрь анҷом доданд, барои амалӣ гардондани нақшаҳои кашидаи съезди XXVII КПСС, иҷрои вазифаҳои таърихии бамиёнгузоштаи Программаи партиявӣ таҳкурсии эътимоднок мебошанд.

Съезди партия концепцияи тезондани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакатро муайян намуд. Суръатфизоӣ пеш аз ҳама тезондани суръати тараққии иқтисодӣ мебошад. Дар давоми 15 соли оянда халқи советӣ бояд неруи иқтисодию мадании дар тӯли қариб 70 соли Ҳокимияти Советӣ ба вуҷуд овардашударо дучанд зиёд намояд. Иҷрои вазифаҳои сифатан нави такомулоти ҳарҷониба ва мунтазами социализм бозсозии мазмун, шаклу усулҳои кори партиявӣ, ҷустуҷӯи фаъолона ва эҷодкоронаи чунин муносибатҳоро талаб менамояд, ки онҳо ба дигаргунсозиҳои революционӣ ва миқёсан бузурги пешбиникардаи партия мувофиқ бошанд.

Пленуми КМ КПСС, ки 27 — 28 январи соли 1987 шуда гузашт ва он масъалаи «Дар бораи бозсозӣ ва сиёсати партия оид ба кадрҳо»-ро муҳокима намуд, дар роҳи татбиқи қарорҳои съезди XXVII партия марҳалаи муҳим гардид. «Бозсозӣ,—қайд карда шуд дар маърӯзаи М. С. Горбачёв дар Пленум,—қатъиян бартараф кардани процессҳои карахтӣ, шикастани механизми мамониат, барпо намудани механизми боэътимоду самарабахши тезондани тараққиёти социалию иқтисодии ҷамъияти советӣ мебошад.

Бо иқтисодиёти планӣ пайвастани комьёбиҳои революцияи илмию техникӣ ва ба кор андохтани тамоми неруи социализм маънии асосии стратегияи мост».

Бозсозӣ на фақат иқтисодиёт, балки ҳамаи дигар соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ: муносибатҳои социалӣ, системаи сиёсӣ, соҳаи маънавию идеологӣ, тарзу усулҳои кори партия, ҳамаи кадрҳои моро дар бар мегирад. Партия бозсозиро ҳамчун навсозии революционии ҳамаи соҳаҳои ҳаёт, тамоми системаи муносибатҳои ҷамъиятӣ мешуморад. Идомати идеяҳои Октябрь дар ҳамин зоҳир мегардад.

* * *

Иқтисодиёти ҳозираи Тоҷикистон чун қисми таркибии комплекси ягонаи хоҷагии халқи СССР тараққӣ мекунад. Ҳоло дар республика бештар аз 400 корхонаи калони саноатии энергетика, металлургияи ранга, саноати мошинсозӣ, сабук, хӯрокворӣ, масолеҳи бинокорӣ ва ғайра мавҷуд аст, ки қариб сад соҳаро дар бар гирифта, симои индустрии онро ташкил медиҳанд.

Дар республика намояндагони бештар аз 80 миллат ва халқият дар оилаи ягона кору зиндагӣ мекунанд. Дар съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон қайд карда шуд, ки ташкилотҳои партиявӣ барои дар меҳнаткашон тарбия намудани ҳисси шарик будан ба кору бори тамоми мамлакат, масъулияти олӣ барои бемайлон афзун гардондани саҳми республика дар кори мустаҳкам кардани иқтидори Ватани Советӣ кори зиёдеро ба ҷо меоваранд.

Чи тавре ки дар Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII партия қайд карда шуд, комьёбиҳои ба даст овардашуда ба туфайли он имконпазир гардиданд, ки «Революцияи Кабири Социалистии Октябрь асосҳои дар мамлакатамон ҳал намудани масъалаи миллиро гузошт».

...Асрҳо мегузаранд. Бузургии В. И. Ленин дар хотираи башарият то абад хоҳад монд. Ленин бахри революция ба дуньё омад. Тамоми вуҷуди ӯ саршори революция буд. Вай эҷодгар, даҳо, пешво мебошад.

# БА СОҲАИ СОЦИАЛИЮ МАДАНӢ—БАЗАН МУСТАҲКАМИ МОДДӢ ВА ТЕХНИКӢ

ДАР шароити бозсозии ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъият фаъол гардондани омили инсонӣ аҳамияти ҳалкунанда пайдо мекунад. «Агар нақшаҳои мо ба дили мардум роҳ наёбанд, агар мо фаъолияти меҳнатию ҷамъиятии омма ва ғайрату ташаббуси онро ривоҷ дода натавонем, — гуфт М. С. Горбачёв дар съезди XXVII КПСС,—ҳама гуна нақшаҳои мо муаллақ мемонанд».

Ҳаёт басо эътимодбахш собит менамояд, ки ба мақсадҳои мураккабу миқьёсан калони тезонидани тараққиёти социалию иқтисодӣ фақат он роҳбарону коркунони қаторӣ расида метавонанд, ки аз қолабҳои кӯҳнашудаи тафаккур даст кашидаанд ва ба фаъолияти истеҳсолии худ, корҳои ҷамъият ба тарзи нав муносибат мекунанд. Ва барои он ки шумораи ин гуна одамон торафт афзуда, роли онҳо баланд гардад, кори тарбияи идеявӣ ва оммавии маданиро такмил додан ва роҳҳои зиёд кардани самараи онро суботкорона ҷустан зарур аст.

Имрӯзҳо чунин суханони Ленин аҳамияти махсусан калон доранд, ки «...дигаргунсозиҳое ки мо ба амал овардани ҳастем, ҳар қадар чуқуртар бошад, мароқ ва муносибати бошууронаро нисбат ба он ҳамон қадар зиёдтар баланд бардоштан, миллионҳо ва даҳҳо миллион одамони нав ба навро ба ин зарурият бовар кунондан лозим аст» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ч. 31, саҳ. 539). Ин гуна муносибатро худи табиати сохти ҷамъиятии мо тақозо дорад, ки дар он инсон, ғамхорӣ дар бораи инкишофи ҳамаҷонибаи он дар мадди аввал аст.

Самара, дараҷаи таъсири кори тарбиявӣ ба ин ё он табақаҳои аҳолӣ, савияи тамоми соҳаи социалию маданӣ ба андозаи ҳалкунанда ба базаи моддию техникии он вобастаанд. Мустаҳкам кардану тараққӣ додани вай, таҷҳизонии техникии он мавзӯи ғамхории доимии комитетҳои партиявӣ, органҳои советӣ, касабавӣ ва хоҷагӣ мебошанд. Ҳоло дар республика қариб якуним ҳазор клуб, беш аз 1600 китобхонаи оммавӣ, ҳамин қадар киноустановка, 16 музей, миқдори зиёди гӯшаҳои сурх мавҷуданд.

Дар иҷрои вазифаҳои социалию иқтисодӣ мақоми иншоотҳои спортӣ басо калон аст. Адади онҳо сол то сол афзуда, дараҷаи таъминоти моддию техникии онҳо баланд мешавад. Ба меҳнаткашони республика 36 стадион, 648 толори спортӣ, қариб 650 майдони футболбозӣ, чаҳор ҳазор майдончаҳои спортӣ ва иншоотҳои дигар хизмат мекунанд. Фақат дар зарфи панҷ соли охир қариб 700 ҳазор нафар нишондорони ГТО ва 530 ҳазор нафар спортсменҳои дорои разрядҳои оммавӣ тайёр карда шудаанд.

Мувофиқи қарорҳои съезди XXVII КПСС муассисаҳои маданияту спорт ба кори тарбияи идеявӣ, обутоби ҷисмонӣ, сафарбар кардани меҳнаткашон ба иҷрои бомуваффақияти вазифаҳои тараққиёти социалию иқтисодии республика бештар диққат медодагӣ шуданд. Имкониятҳои клубҳо ва иншоотҳои спортӣ барои ташкили фароғат, инкишофи қобилияти эҷодии аҳолӣ торафт пурратар истифода карда мешаванд. Дар айни ҳол дархосту эҳтиёҷоти афзудаи категорияҳои мухталифи аҳолӣ ба назар гирифта мешавад. Дар республика зиёда аз чор ҳазор иттиҳодияҳои ҳаваскорон ва клубҳои шавқмандон барпо карда шудаанд, онҳо қариб

сад ҳазор касро дар бар мегиранд. Кружокҳое, ки хароҷоташонро худашон мебароранд, торафт зиёд мешаванд.

Ташкилотҳои партиявӣ, касабавӣ ва комсомолӣ, органҳои маданият диққатро ба мазмуни кори иттиҳодияҳои ҳаваскорон ва клубҳои шавкмандон, студияҳои кино ва фото, кружокҳои техникӣ ва бадеӣ пурзур намудаанд. Муассисаҳои маданият бозсозиро ба амал бароварда, фаъолияти худро ба вазифаҳои тараққиёти социалию иқтисодӣ зичтар алоқаманд мекунанд. Алалхусус, дар назди Қасри маданияти иттифоқҳои касаба дар шаҳри Душанбе барпо карда шудани Хонаи техника омили муҳими инкишофи эҷодии навоварон гардид. Чанде пеш бо ташаббуси он азназаргузаронӣ — конкурси республикавии механиконии меҳнати дастӣ дар саноат ва сохтмон гузаронида шуд. Беҳтарин лоиҳаҳое, ки пешниҳод шуда буданд, мароқи калони кормандони истеҳсолотро ба амал оварданд.

Муассисаҳои маданият шаклҳои нави кори тарбиявӣ ва маданию маърифатиро дар коллективҳои меҳнати ҷустуҷӯ менамоянд. Ба ин кор ветеранҳои ҷанг ва меҳнат, мураббиёни ҷавонон, зарбдорони меҳнати коммунистӣ, сулолаҳои меҳнати фаъолона ҷалб карда мешаванд. Ин кор дар Хонаҳои маданияти ба номи Горькии Табошар, «Абрешимчӣ»-и Ленинобод, «Энергетик»-и Норак, «Химик»-и Исфара, «Бофанда»-и Душанбе хеле шавқовар ва пурмазмун гузаронда мешавад.

Азназаргузаронии эҷодиёти ҳаваскорони бадеӣ, ки ба солгарди чилумини Ғалабаи халқи советӣ дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ бахшида шуда буд, натиҷаҳои хуб бахшид. Дар доираи Фестивали II умумииттифоқии эҷодиёти халқи конкурси республикавии телевизионии «Бӯстон-3» баргузор мегардад. Дар Қӯрғонтеппа азназаргузаронии вилоятии ансамбльҳои суруду рақс шуда гузашт. Дар Норак конкурси суруди сиёсӣ ташкил шудааст. Дар мамнӯъи таърихию маданни Ҳисор нахустин иди фольклор барпо гардид.

Дар тарбияи коммунистии меҳнаткашон ва ҷавонони мактабхон, пропагандаи сиёсати дохилӣ ва хориҷии КПСС, илму техника ва маданият роль ва аҳамияти кино бузург аст. Бисьёр муассисаҳои маданияту маърифат ба таври эҷодӣ кор карда, шаклҳои контрпропагандаро мунтазам такмил медиҳанд. Ба мадди аввал торафт бештар вазифаи идеологӣ ва тарбияи намоиши кино гузошта мешавад. Дар Қасрҳо ва Хонаҳои маданият, инчунин дар клубҳо оид ба проблемаҳои муҳимтарини стратегияи иқтисодӣ ва тарбияи коммунистӣ кинолекторияҳо ташкил карда мешаванд. Бахшида ба проблемаҳои бозсозӣ фильмҳои ҳуҷҷатӣ намоиш дода мешаванд. Кинои ҳуҷҷатӣ дар кори мактабҳои меҳнати коммунистӣ, университетҳои халқӣ, дар системаи маълумоти иқтисодӣ низ беҳтар истифода мегардад.

Кори тартиб додани плани репертуари шабакаи кино такмил меёбад. Муассисаҳои маданият мекӯшанд, ки репертуари ҳар як киноустановка пеш аз ҳама таъсири дилхоҳи идеявию маънавӣ дошта бошад ва барои пойдор гардидани ҷаҳонбинии марксистӣ-ленинӣ ва ахлоқи коммунистӣ хизмат кунад. Аз тарафи дигар, вай психологияи одамонро ба ҳисоб гирад ва бо назардошти манфиату эҳтиёҷоти категорияҳои гуногуни меҳнаткашон ба роҳ монда шавад.

Таҷриба нишон медиҳад: дар он ҷое дар бораи базаи маданияту спорт ғамхории доимӣ зоҳир карда мешавад, ҳам проблемаҳои социалӣ ва ҳам проблемаҳои иқтисодӣ бомуваффақият ҳал мегарданд. Дар ин бобат шаҳри Норакро мисол овардан мумкин аст, ки дар он ҷо Хонаи маданият, кинотеатр, китобхона, мактабҳои бачагонаи мусиқӣ, бадеӣ ва спортӣ, стадион, ҳавзҳои шиновари муваффақона кор мекунанд. Коллективҳои ҳаваскорони шаҳр на фақат дар назди сокинони ин ҷо, балки дар дигар коллективҳои меҳнатии республика, инчунин ба воситаи телевизи-

он ва радио низ баромад мекунанд. Норакиҳо аз кружокҳои либосбурию либосдӯзӣ, гитаранавозӣ, сураткашӣ, «дастони моҳир» ва ғайра барҳақ фахр мекунанд.

Ҳамин тариқ, сухан аз хусуси заминаи ташкили хуби фароғат меравад. Фароғат ин фурсатест, ки онро ҳар кас мувофиқи хоҳишаш истифода карда метавонад. Вале дар айни ҳол он вақтест, ки ба тарзи гузарондани он ҳам меҳнат ва ҳам симои маънавии одамон вобаста аст. Бинобар ин вай на аз назорати социалӣ, на аз масъулият дар назди ҷамъият озод буда наметавонад. Саҳву хатоҳои ташкили фароғат ба мастигарӣ, авбошӣ ва дигар зуҳуроти зиддиҷамъиятӣ роҳ мекушоянд.

Дар рафти иҷрои қарори КМ КПСС «Дар бораи тадбирҳои беҳтар истифода бурдани клубҳо ва иншоотҳои спортӣ» барои мустаҳкам кардани базаи моддию техникии соҳаи социалию маданӣ тадбирҳои муҳим ба амал бароварда шуданд. Танҳо вақтҳои охир дар Душанбею Ӯротеппа стадионҳои нав, дар Исфара машқгоҳи тирандозӣ, дар корхонаҳо ду толори спортӣ ва зиёда аз чил майдончаи спортӣ ба истифода дода шуданд. Ғайр аз он 10 клуб таъмир карда, бисьёр дигар муассисаҳои маданият ва иншоотҳои спортӣ ба тартиб оварда мешаванд. Дар панҷ Хонаи маданият мактабҳои таҷрибаи пешқадами кори клуб барпо карда шудаанд. Зиёда аз 100 кружоки нав ташкил карда шудааст, ки қариб се ҳазор касро фаро мегиранд.

Бо вуҷуди ин ҳама базаи моддию техникии муассисаҳои маданият ва спорти республика ба талаботи ҳозира ҷавоб дода наметавонад. Ҳатто чунин корхонаҳои калон, монанди иттиҳодияҳои истеҳсолии матоъҳои пахтагӣ ва дӯзандагии Душанбе, қолинбофии Қайроққум ва дӯзандагии Ленинобод Қасри маданият ва клуб надоранд. Умуман дар республика ҳам дараҷаи бо муассисаҳои маданият ва иншоотҳои спортӣ таъмин будани аҳолӣ назар ба дараҷаи миёнаи мамлакатамон хеле пасттар аст.

Таҳлил нишон медиҳад, ки дар республика инфраструктураи социалӣ аз талаботи хоҷагии халқи зудтараққикунанда доимо қафо мемонад. Ин хусусан ба объектҳои маданият ва спорт дахл дорад. Дар бисьёр маҳаллаҳои аҳолинишин сохтмони онҳо пешбинӣ нашудааст ё пешбинӣ карда шуда бошад ҳам, хеле суст давом дорад. Ҳатто майдончаҳои оддии спортӣ ҳавзҳои шинокунӣ ва дигар иншоотҳо намерасанд. Бисьёр вазорату идораҳо ба объектҳои социалӣ ва маданию маишӣ комилан кам эътибор медиҳанд. Чунончи, дар системаи саноати сабук даҳҳо ҳазор нафар кор мекунанд, корхонаҳои соҳа дар минтақаҳои мухталифи республика воқеъ гардидаанд. Вале дар тамоми солҳои баъди ҷанг бо маблағи вазорати саноати сабук ҳамагӣ як клуб барои коркунони комбинати абрешими Ленинобод сохта шудааст. Дар соҳаҳои бинокорӣ ҳам вазъият ҳамин гуна аст.

Дар қарори зикршудаи КМ КПСС қайд карда мешавад, ки коллективҳои меҳнатие, ки муассисаҳои маданият ва спорт надоранд, бояд дар асоси саҳмгузорӣ дар нигоҳ доштану истифода бурдани Қасру Хонаҳои маданият, клубҳо ва иншоотҳои спортӣ ширкат варзанд. Иҷрои ҳатмии планҳои сохтмони объектҳои мазкур таъмин карда, таъмири онҳо ва ободонии саҳни ҳавлиҳояшон ташкил карда шавад. Ба он роҳ додан мумкин нест, ки муассисаҳои маданият ва спорт на аз рӯи таъиноташон истифода карда шаванд, чи тавре ки ин ҳодиса дар як қатор районҳои қишлоқ дар давраи маъракаҳои хоҷагӣ рӯй медиҳад.

Органҳои касабавӣ, советҳои ҷамъиятҳои ихтиёрии спортӣ бояд ҳамроҳи роҳбарони хоҷагии корхонаҳо, муассисаҳо ва ташкилотҳо, органҳои маҳаллии советӣ барои дар маҳаллаҳои аҳолинишин ҷудо кардану ҷиҳозонидани биноҳою майдончаҳои тандурустӣ ва кори маданию тарбиявӣ дар назди муассисаҳои мавҷудаи маданият ва спорт сохтани биноҳои зарурӣ чораҳои таъхирнопазир бинанд. Шабакаи базаҳои истироҳати меҳнаткашони корхонаҳоро васеъ кардан даркор аст.

Мутаассифона, базаи маданию спортии мавҷуда на ҳамеша пурсамар истифода бурда мешавад. Чанд сол қабл аз ин дар совхози «Ҳосилот»-и райони Ленин посёлкаи ҳозиразамони дорои маҷмӯи объектҳои социалию маданӣ сохта шуда буд. Аммо дар муддати кӯтоҳ онҳо аз кор баромада, аслан амал намекарданд. Фақат пас аз даҳолати органҳои республикавӣ маъмурияти станцияи санҷиши мошинҳои «Союзсельхозтехника» дар ин ҷо тартибот ҷорӣ карда ва комплекси маданию спортӣ аз сари нав ба кор андохта шуд. Вақти он расидааст, ки барои муносибати беэътиноёна ба моликияти ҷамъиятӣ гунаҳкорон ба ҷавобгарӣ кашида шаванд.

Сарватҳои бузурги маънавие, ки дар китобхонаҳои оммавӣ гирд оварда шудаанд, низ самараи дилхоҳ намебахшанд. Китобҳои зиёде солҳои сол дар рафҳо хобида, ба хонандагон роҳ намеёбанд. Тамоми бадбахтӣ дар он аст, ки бисьёр вақт китобхонаҳо бемулоҳиза, бе назардошти хусусияти шавқу мароқ ва шуғли меҳнаткашон ташкил ва ҷиҳозонида мешаванд. Масалан, дар колхози ба номи Шаталови райони Кӯлоб комплекси замонавии маданӣ сохта, дар он барои китобхона ҷои васеъ ҷудо карда шудааст. Аммо колхозчиён ба ин ҷо аҳьён-аҳьён меоянд. Ва ин бесабаб нест: дар китобхона адабиёти нави бадеӣ кам аст, фонди китобҳо солҳои сол пурра карда намешавад.

Мутаассифона, дар китобхонаҳои дигар, хусусан китобхонаҳои қишлоқҷойҳо низ ҳамин гуна аҳвол ба назар мерасад. Китобдорон аз планҳои тематикии нашриётҳои марказӣ ва республикавӣ истифода намебаранд, ҳангоми тартиб додани талабнома ба адабиёти ҳам бадеӣ ва ҳам ҷамъиятӣ-сиёсӣ хоҳишу таклифҳои хонандагон ба ҳисоб гирифта намешаванд.

Органҳои партиявӣ, касабавӣ ва комсомолӣ, муассисаҳои маданият ва спорт ба мақсадҳои тарбияи коммунистӣ, ташкили истироҳат, инкишофи қобилияти эҷодӣ ва обутоби ҷисмонии аҳолӣ аз базаи моддии мавҷуда ҳанӯз пурра истифода намебаранд. Ба тарбияи идеявию маънавӣ, пропагандаи тарзи советии зиндагӣ, барҳам задани психологияи истеъмолчигӣ, хурофоти динӣ, ба мубориза зидди мастигарӣ ва дигар ҳодисоти зидди ҷамъиятӣ бояду шояд диққат дода намешавад. Дар кори клубҳо ва иншоотҳои спортӣ талаботи афзудаи категорияҳои мухталифи аҳоли кам ба эътибор гирифта мешавад. Дар онҳо барои шуғли гуногуни одамон дар вақти холӣ, мулоқоту вақтхушкунии онҳо шароити зарурӣ муҳайё карда намешавад.

Роли муассисаҳои маданият дар ҷорӣ кардани расму маросимҳои нав, туйҳои бе нӯшокии спиртдор ҳанӯз паст аст. Бештар аз 80 фоизи тадбирҳои гузарондашавандаро рақс, хондани лекция ва намоиши кинофильмҳо ташкил медиҳанд. Ба ҳар клуб дар республика ҳамагӣ 0,3 кружоки эҷодиёти техникӣ рост меояд. Магар дар чунин шароит дар ҷавонон нисбат ба техника мароқ пайдо кунондан мумкин аст?

Вазъияти қисми зиёди муассисаҳои маданияту маърифат ғайриқаноатбахш аст. Чунончи, 59 клуб ва 96 китобхона дар биноҳои харобгардида ҷой дода шудаанд, 301 клуб ва 296 китобхона мӯҳтоҷи таъмиранд, 260 клуб ҳар кадоме дорои 150 ҷои нишаст мебошад. Бинои бисьёр муассисаҳои маданият фасли зимистон гарм карда намешавад, ки ин ба кори онҳо низ халал мерасонад.

Таъминоти моддию техникии муассисаҳои маданият ва спорт нағз ташкил карда нашудааст. Онҳо ба воситаҳои техникии пропаганда ба қадри кофӣ таъмин нестанд. Дар натиҷа бисьёр муассисаҳои маданият ва иншоотҳои спортӣ камодаманд, қисми муайяни ҷавонон вақти холии худро берун аз ин муассисаҳо мегузаронанд, баъзе ҷавонписарону духтарон зери таъсири ба ном маданияти оммавии Ғарб ва идеологияи буржуази мешаванд.

Ҳаминаш тамоман тоқатфарсост, ки аз стадионҳо, ҳавзҳои шиноварӣ ва дигар иншоотҳои спортӣ фақат доираи маҳдуди варзишгарон истифода мебаранд ва онҳо ба ҷойҳои шуғли меҳнаткашону ҷавонон бо физкультураю спорт табдил наёфтаанд.

Органҳои партиявӣ, советӣ, касабавӣ ва комсомолӣ бо кори хоста гирифтану тарбия кардани кормандони муассисаҳои маданияту маърифат ва иншоотҳои спортӣ бояду шояд машғул намешаванд. Бинобар зоҳир нашудани ғамхорӣ дар бораи шароити манзилу маишӣ дар ин соҳа дараҷаи ҷои кори худро иваз кардани кадрҳо баланд аст. Дар бисьёр клубҳо ва хонаҳои маданият одамоне кор мекунанд, ки маълумоти махсус надоранд. Чунин вазъият хусусан дар районҳои тобеи республикавӣ, вилоятҳои Кӯлобу Қӯрғонтеппа ба назар мерасад. Дар айни ҳол имконияти дар донишкадаҳои ВЦСПС тайёр кардани кормандони баландихтисоси клубҳо бад истифода карда мешавад.

Аз кори шабакаи кино низ қаноатманд шудан мумкин нест. Дар он бисьёр камбудиҳо ва проблемаҳои ҳалнашуда ҳастанд. Дар як қатор мавридҳо дар интихоби фильмҳо ба саҳву хатоҳо роҳ дода, фильмҳои беҳтарини устодони кинематографи советӣ, инчунин мамлакатҳои иттиҳоди социалистӣ кам намоиш дода мешаванд. Фактҳое ҷой доранд, ки аз паси бо осонӣ иҷро кардани план ва ё барҳам додани қафомонии иҷрои он шуда, ба репертуар асосан фильмҳои каммазмуни хориҷиро дохил менамоянд.

Дар асоси талабҳои нав кори физкультура ва спорти оммавиро хеле беҳтар кардан лозим аст. Бисьёр коллективҳои физкультура фақат дар рӯи коғаз вуҷуд доранд, маҳорати варзишгарон баланд намешавад. Ҷамъиятҳои ихтиёрии спортии «Меҳнат», «Ҳосилот» ва «Спартак» фаъолияти худро суст тағьир медиҳанд, барои оммавӣ гардондани физкультура ва спорт аз имкониятҳои мавҷуда истифода намебаранд. Фаъолияти тренерҳо ҳам беҳбудиро металабад. Масалан, соли гузашта 60 тренери варзиши сабук ҳамагӣ як нафар устоди спортро тарбия кардаанду халос. Қоркунони физкультура ба коллективҳои меҳнатӣ, мактабу донишкадаҳо, ҷойҳои истироҳати оммавии меҳнаткашон кам меравапд.

Сабаби дар мусобиқаҳои умумиттифоқӣ суст баромад кардани варзишгарони республика низ оммавӣ набудани спорт мебошад. Барои инкишофи туризм ва экскурсия имкониятҳои калони мавҷуда истифода карда намешаванд. Дар ин бобат совети республикавии оид ба туризм ва экскурсияҳо бояду шояд кор намебарад.

Дар республика барои тараққии чунин навъҳои оммавии спорт, мисли шоҳмоту шашкабозӣ, аслан шароит муҳайё карда нашудааст. Ҳол он ки дӯстдорони онҳо хеле зиёданд. Мавҷуд набудани базаи дахлдор ба афзудани маҳорати эҷодии онҳо халал мерасонад. Солҳои зиёд аст, ки масъалаи барпо кардани клубҳои шоҳмоту шашкабозӣ ба миён гузошта мешавад. Аммо ин масъала то ҳол ҳал нашудааст.

Чунин манбаъҳои барои республика анъанавии маданият, мисли чойхона-қироатхонаҳо, низ шӯҳрати пештараи худро қадре гум кардаанд. Ҳанӯз дар гузаштаи на он қадар дур онҳо маркази ҳақиқии ҳаёти ҷамъиятӣ буда, дар байни оммаҳои васеъ дониш, маданияти сиёсӣ паҳн мекарданд, мардумро аз воқеаҳои ба вуқӯъомада хабардор менамуданд. Ҳозир онҳо торафт бештар ба муассисаҳои хӯроки умумӣ табдил меёбанд. Дар хонадон радиоприёмнику телевизор ҳаст, аммо онҳо мулоқоти амалии инсон, кори ҳадафманди тарбияи идеявӣ ва маданӣ-маърифатиро иваз карда наметавонанд.

Бошишгоҳҳои саҳрой, ки онҳоро барҳақ хонаи дуюми деҳқон меноманд, на дар ҳама ҷо ва на ҳамеша мувофиқи мақсад истифода карда мешаванд. Хоҷагиҳо барои таҷҳизонию ободонии онҳо маблағи зиёде сарф мекунанд. Аммо дар аксарияти онҳо ба ҷуз сӯҳбатҳои агитаторон тадби-

ри дигаре гузаронда намешавад. Ҳатто кинои сайёр ба ин ҷо кам меояд. Ҳол он ки меҳнати душвори саҳро ташкили хуби истироҳатро ҳам талаб мекунад.

Вазифа иборат аз он аст, ки фаъолияти муассисаҳои маданияту маърифат ва иншоотҳои спортӣ чуқур ва ҳаматарафа таҳлил карда, тадбирҳое андешида шаванд, ки истифодаи самараноки онҳоро таъмин менамоянд. Муассисаҳои маданияту спорт бояд марказҳои асосии ташкилотҳон партиявӣ дар кори тарбияи сиёсии меҳнаткашон, ташаккули афкори ҷамъиятие бошанд, ки ба муқобили урфу одатҳои зарарноки замони гузашта нигаронида шудааст. Ташкилотҳои партиявӣ бояд планҳои кори Қасрҳо ва Хонаҳои маданият, клубу боғҳои истироҳат, китобхонаҳо, музейҳо ва иншоотҳои спортиро мунтазам дида бароянд ва тасдиқ намоянд, барои беҳтар шудани фаъолияти онҳо чораҳо бинанд, масъулияти кадрҳои роҳбарикунандаро барои ташкили истироҳати пурмазмуни аҳолӣ баланд бардоранд, дар кори маданию маърифатӣ ва физкультураи оммавӣ шахсан иштирок намудани онҳоро таъмин кунанд.

Муҳим аст, ки манфиату дархости одамон доимо ба назар гирифта, талаботи мадание, ки ба баланд шудани маданияти онҳо мусоидат мекунад, инкишоф дода шавад. Органҳои маданият ва спорт, ташкилотҳои партиявӣ, касабавӣ ва комсомолӣ бояд ба мазмуни кори муассисаҳои маданияту маърифат назоратн доимӣ муқаррар намоянд, дар бораи он ғамхорӣ кунанд, ки иншоотҳои спортӣ ҳатталимкон самаранок истифода бурда шаванд. Дар назди иншоотҳои спортӣ бояд мактабҳои солимгардонӣ, клубҳои дӯстдорони давидан, спорти велосипедронӣ, шиноварӣ, гурӯҳҳои комплекси ГТО, клубҳои спортии бачагону наврасон муттасил кор кунанд.

Дар панҷсолаи дувоздаҳум дар республикаи мо аз ҳисоби маблағи давлат бунёд кардани нӯҳ Хонаи маданият ва аз ҳисоби маблағи колхозу совхозҳо сохтани чил Хонаи маданият пешбинӣ карда шудааст. Дар системаи Вазорати маданият 280 китобхонаи оммавӣ, 281 клуб, 7 музей, 16 боғи маданият ва истироҳат кушода хоҳад шуд. Барои иҷрои ин вазифаҳои калон органҳои партиявӣ, советӣ ва касабавӣ, Комитети давлатии агросаноатии республика бояд рафти сохтмони объектҳои мазкурро зери назорати қатъӣ гиранд. Дар республикаи мо дар бобати истифодаи маблағи колхозу совхозҳо барои сохтмони клубу китобхонаҳо таҷрибаи муайяне ҳосил шудааст. Чунончи, колхози «Коммунизм»-и райони Коммунистӣ, совхози ба номи 50-солагии СССР-и райони Ёвони вилояти Қӯрғонтеппа барои китобхонаҳои давлатӣ биноҳои хубе сохтаанд. Колхозҳои «Ленинград»-и райони Кӯлоб, ба номи Ленини райони Колхозобод Хонаҳои маданият бунёд кардаанд.

Ҳангоми тартиб додан ва иҷро кардани планҳои тараққиёти базаи моддии соҳаи социалию маданӣ ҳаминро бояд ба асос гирифт, ки шарти асосии вусъати минбаъдаи кори клубҳо ва иншоотҳои спортӣ ба он фаъолона ҷалб кардани оммаи васеи меҳнаткашон ва пурратар қонеъ гардондани талаботи онҳо, ривоҷу равнақи шаклҳои коллективии ташкили фароғати одамон мебошад.

# БО РОҲИ НИШОНДОДАИ ОКТЯБРЬ

**П. ГРИШКЯВИЧУС,**
*котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Литва*

ХУСУСИЯТИ фарққунандаи замони мо дигаргуниҳои сифатан нави ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъияти советӣ мебошанд. Ҳамаи звеноҳои системаи сиёсии мо роҳи стратегии съезди XXVII партияро оид ба тезондани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат татбиқ намуда, бо буньёдкорӣ машғуланд, ҳамаи он чиро ки кӯҳна шудааст ва ба навсозии ҷамъият халал мерасонад, қатъиян аз роҳи хеш рӯфта мепартоянд, ҷидду ҷаҳди худро барои ҷорӣ намудани шаклу усулҳон бештар самарабахши кор меафзоянд.

Бозсозӣ... Ин мафҳуми бағоят амиқро мо пеш аз ҳама бо мафҳуми бароямон ниҳоят азизи «революция» марбут медонем. Ва ин ҳаргиз тасодуфан нест. Бозсозӣ қабатҳои чуқуртарини ҳаёти ҷамъиятӣ-сиёсӣ, иқтисодӣ ва маданиро фаро мегирад, он процесси дигаргунсозии ҳақиқатан революционӣ мебошад. Ҳамаи мо шоҳиди онем, ки партияи мо, Комитети Марказии ленинии вай бо чи гуна устуворӣ ва собитқадамӣ ба он муваффақ гардида истодаанд, ки процесси мазкур характери ҳамарофарогиранда ва устувор пайдо кунад, ба баланд шудани дараҷаи некӯаҳволии халқи советӣ, ба ҳаракати босуръати ҷамъияти мо сӯи вазъияти сифатан нав фаъолона мусоидат кунад.

Шаҳодати дурахшони ин ҷамъбасти кори Пленуми январии (с. 1987) ҚМ КПСС аст. Маърӯзаи М. С. Горбачёв дар Пленум, қарорҳои қабулкардаи Пленум ба амиқ шудани процесси бозсозӣ такони наве дода, барои ҳамаи ташкилотҳои партиявӣ дар беҳтар намудани кор бо кадрҳо, баланд бардоштани масъулияти онҳо барои вазъияти кор дар ҳамаи соҳаҳои тараққиёти ҷамъиятӣ-сиёсӣ, иқтисодӣ ва маданӣ программаи ҷанговаронаи амалиёт гардиданд.

Ташкилоти партиявии республика барои тезонидани бозсозӣ саъю кӯшиш карда, дарҳол пас аз съезди XXVII КПСС барои татбиқ намудани қарорҳои он тадбирҳои навбати аввалро муайян кард, органҳои партиявӣ, советӣ, касабавӣ ва комсомолӣ, коллективҳои меҳнатиро барои кор кардан ба тарзи нав, муваффақ шудаи ба натиҷаҳои ниҳоии беҳтарин сафарбар намуд. Ҳамаи ин ба процесси бозсозӣ характери бештар ҳадафманд бахшид, барои иҷрои бомуваффақияти супоришҳои панҷсолаи дувоздаҳум заминаи мустаҳкам муҳайё кард.

Соли аввали панҷсола барои меҳнаткашони республикаамон оддӣ набуд. Он дар шароите мегузашт, ки бозсозии кори партиявӣ, системаи идоракунӣ ва фаъолияти хоҷагӣ акнун қувват пайдо мекард, вақте ки ба куллӣ тағьир додани психологияи кадрҳо лозим шуд. Ҳалли ин масъалаҳо на ҳама вақт ва якбора муяссар мешуд. Дар кори як қатор вазорату идораҳо зуҳуроти карахтӣ, бюрократизм, муносибати бемасъулиятона ба кор ба назар мерасид. Вале ин ҳама бозсозиро халалдор карда

натавонист ва имрӯз мо метавонем дар бораи қадамҳои аввалини муҳим дар роҳи амалӣ гардондани нақшаҳои стратегии партия сухан ронем.

Бисьёр органҳои партиявӣ ва советӣ ҷустуҷӯи шаклу усулҳои нави бештар самарабахши фаъолияти худро вусъат доданд, алоқаҳояшонро бо коллективҳои меҳнатӣ мустаҳкам карданд, проблемаҳои муҳимтарини тараққиёти социалию иқтисодии онҳоро зудтар ҳал мекардагӣ шуданд. Муташаккилии худи коллективҳо, қонеъ набуданашон аз дастовардҳо низ афзуд. Дар бисьёр ҷойҳо тартибот ва масъулияти гражданӣ бештар шуд.

Меҳнаткашони Литваи Советӣ соли якуми панҷсолаи дувоздаҳумро муташаккилона ҷамъбаст карданд ва ӯҳдадориҳои социалистии барои ин сол қабулкардаашонро бомуваффақият иҷро намуданд. Соли 1986 даромади миллӣ ба ҷои 3,5 фоизи пешбинишуда 3,9 фоиз зиёд шуд. Афзоиши истеҳсоли маҳсулоти саноат ба ҷои 3 фоизи план 5 фоизро ташкил кард, ҳосилнокии меҳнат мувофиқан 4,5 ва 2,6 фоиз афзуд. Ӯҳдадориҳои социалистӣ оид ба истеҳсоли маҳсулоти категорияи олии сифат, сарфаи хелҳои муҳимтарини ресурсҳои моддӣ иҷро карда шуданд. Риояи интизоми шартномавӣ ва истеҳсолӣ беҳтар шуд.

Меҳнатдӯстони комплекси агросаноатии республика плану ӯҳдадориҳои худро дар бобати ба давлат фурӯхтани ҳамаи хелҳои маҳсулоти хоҷагии қишлоқ барзиёд иҷро карданд. Ба давлат фурӯхтани шир назар ба соли гузашта 5 фоиз, чорво ва парранда 3 фоиз афзуд.

Дар бобати татбиқи программаи социалӣ низ пешравӣ мушоҳида мешавад. Даромади реалии аҳолӣ 3,3 фоиз зиёд шуд, илова ба плани солона 175 миллион сӯмина молҳои истеъмоли халқ истеҳсол карда шуд, ҳаҷми хизмати маишӣ 10,5 фоиз афзуд. Бештар аз 1,9 миллион метри мураббаъ манзил сохта шуд, ки ин барои беҳтар намудани шароити манзили зиёда аз 130 ҳазор кас имконият дод. Сари вақт ба кор даровардани мактабҳои маълумоти умумӣ, муассисаҳои бачагонаи томактабӣ, амбулаторияю поликлиникаҳо ва дигар объектҳои таъиноти социалӣ таъмин карда шуд. Маориф, илм ва маданият боз ҳам тараққӣ карданд.

Чунинанд нишондиҳандаҳои асосии пешрафти социалӣ ва иқтисодии Литваи Советӣ дар соли якуми панҷсолаи дувоздаҳум. Онҳо аз баланд шудани фаъолияти ҷамъиятӣ-сиёсӣ ва истеҳсолии меҳнаткашони республика, аз имкониятҳои бузурги ташкили моҳиронаи меҳнат, самарабахш истифода бурдани захираҳои дохилӣ барои тезондани прогресси илму техника, баланд шудани роли омили инсонӣ дарак медиҳанд.

Ташкилоти партиявии республика дар шароитҳои ҳозира моҳияти асосии фаъолияти худро дар рӯ овардан ба мардум ва кори амалӣ мебинад ва дар ин самт фаъолона кор мебарад. Ҳамаи ин ба пурзӯр шудани таъсири партиявӣ ба шуур ва рафтори меҳнаткашон, ба қатъиян бартараф намудани мушкилиҳо ва камбудиҳо, сафарбар кардани коллективҳо барои сазовор истиқбол гирифтани 70-солагии Революцияи Октябрь кӯмак мерасонад.

Октябри Кабир... Вай дар тақдири халқи литвонӣ ҳам роли ҳалкунанда бозид. Роҳи муборизаи меҳнаткашони Литва барои социализм басо дуру дароз ва мушкил буд. Дар зери таъсири Октябри Кабир, таҳти роҳбарии дар он вақт ҳоло ҷавони Партияи Коммунистии Литва соли 1918 дар диёри мо революцияи социалистӣ ғалаба кард ва Ҳокимияти Советӣ эълон карда шуд. Ҳукумати муваққатии коргарону деҳқонон барпо карда шуд, ки ба он шогирд ва ҳамсафи В. И. Ленин Винцас Мицкявичус-Капсукас сарварӣ намуд.

Советҳои депутатҳои коргарон ва деҳқонон, комитетҳои революционӣ ва дигар органҳои Ҳокимияти Советӣ дар Литва асосҳои республикаи социалистиро гузошта, бисьёр дигаргуниҳои муҳими социалӣ-иқтисодӣ ва маданиро ба амал оварданд. Аммо Ҳокимияти Советӣ дар Лит-

ва он вақт дер давом накард. Дар охири тобистони соли 1919 қувваҳои интервентҳои хориҷӣ ва контрреволюцияи маҳаллӣ онро ғарқи хун карданд. Буржуазияи миллатчӣ ҳокимиятро ба дасти худ гирифта, ҳамаи воситаҳои дар ихтиёраш бударо барои пахш кардани муборизаи революционии оммаҳои меҳнаткаш равона кард. Соли 1926 бо кӯшиши намояндагони бештар реакционии буржуазияи миллатчӣ дар Литва ҳатто диктатураи фашистӣ ҷорӣ карда шуд. Аммо ин буржуазияро наҷот надод. Муборизаи меҳнаткашон барои ҳуқуқҳои худ, ба террори сахттарин нигоҳ накарда, пайваста пурзӯр мешуд ва вусъат меёфт. Ба ин мубориза Партияи Коммунистии Литва роҳбарӣ мекард, ки барои фаъолияти собитқадамона ва фидокорона ҳимоя намудани манфиатҳои меҳнаткашон соҳиби обрӯю боварии бузург гардида буд.

Мавҷи муборизаи революционии меҳнаткашон торафт баланд мешуд ва онҳо таҳти роҳбарии Партияи Коммунистӣ моҳи июни соли 1940 режими фашистии манфурро сарнагун карданд. 21-23 июли ҳамон сол маҷлисҳои таърихии Сейми халқии Литва баргузор шуданд, ки он ҳамчун органи бо роҳи демократӣ интихобшуда дар Литва барқарор гардидани Ҳокимияти Советиро қонунан мустаҳкам кард ва хоҳиши қатъии оммаҳои васеи халқро барои дохил шудан ба оилаи бародаронаи халқҳои советӣ ифода намуд. 3 августи соли 1940 сессияи ҳафтуми Совети Олии СССР хоҳиши Сейми халқии Литваро дар бораи ба ҳайати Иттифоқи Советӣ қабул кардани РСС Литва қонеъ гардонд. Аз ҳамон вақт инҷониб халқи литвонӣ аъзои баробарҳуқуқи оилаи бузурги халқҳои СССР мебошад.

Ду сана — 21 июль ва 3 августи соли 1940 — дар тақдири таърихии халқи литвонӣ марҳилаҳои муҳимтарин мебошанд. Аввалинаш — санаи барқарор гардидани Ҳокимияти Советӣ дар Литва ва дуюмаш — санаи ихтиёран дохил шудани Литва ба ҳайати Иттифоқи Советии пуриқтидор бо ҳуқуқи республикаи иттифоқӣ. Ба туфайли ин дастовардҳои таърихӣ ба рӯи халқи литвонӣ уфуқҳои васеи сохтмони ҳаёти нав кушода шуданд.

Барои халқи литвонӣ ҳамчун барои тамоми халқҳои Мамлакати Советҳо солҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ айёми санҷишҳои мушкилтарин гардиданд. Саркардагони гитлерӣ барои литвониҳо на танҳо тақдири «қатраи оби рӯи санги аз оташ тафсида»-ро пешгӯӣ мекарданд, балки инчунин сиёсати қатли оми онҳоро мегузарониданд.

Халқи литвонӣ дар таҳти роҳбарии Партияи Коммунистӣ бо душмани ғаддор ҷасурона меҷангид. Аммо вай худаш танҳо ғалаба карда наметавонист. Муборизаи фидокоронаи ҳамаи халқҳои советӣ ва дар навбати аввал халқи кабири рус халқи моро аз таҳдиди маҳв наҷот дод.

Дар давраи баъди ҷанг ҳам ба сари меҳнаткашони республика мушкилиҳои бисёр омаданд. Барқарор кардани хоҷагии халқ, ноил шудан ба ғалабаи пурра ва қатъии социализм сарфи қувваи зиёдро талаб кард. Ба ҳамаи ин нигоҳ накарда, навниҳолҳои ҳаёти нав на фақат барои худ роҳ кушоданд, балки меваҳои хуб ҳам доданд. Ва ҳамаи ин бинобар он муяссар шуд, ки халқи меҳнатии Литва бемайлон бо роҳи муайянкардаи партияи коммунистон мерафт, сиёсати миллии ленинии партияро собитқадамона дар амал татбиқ мекард, ба халқи Литва ҳамаи халқҳои Ватани бузурги мо доимо ёрии ҳаматарафа мерасониданд.

Таърих давлатеро намедонад, ки дар муддати кӯтоҳтарин барои тараққиёти ҳамаҷонибаи миллатҳо ва халқиятҳо мисли СССР — Ватани социалистии ҳамаи халқҳои мо ин қадар кори бузургеро ба субут расонда бошад. Халқи литвонӣ аз он хушбахт аст, ки ҷузъи таркибӣ, ҷудонашавандаи халқи советӣ аст ва даст ба даст бо ҳамаи халқҳои бародар қадам мезанад. Дӯстии халқҳои советиро мо барҳақ дӯстии ленинӣ меномем. Маҳз вай, ҳамчун омили тавонои прогресси социалӣ, ба тараққии иқтисодиёт ва маданияти Литваи Советӣ таъсири нек расонд.

Дар солҳои ҳукмронии буржуазия Литва мамлакати аграрӣ, аз ҷиҳати иқтисодӣ қафомонда, тобеи капитали хориҷӣ буд. Аксарияти халқ зери зулму ситами як даста истисморгарон ҳаёти қашшоқона ба сар мебурд. Албатта, одамони бештар прогрессивии он замон кӯшиш мекарданд диёри хешро ободу зебо намоянд. Аммо мақсаду мароми онҳо дар шароити сохти капиталистӣ, манфиатҷӯии синфии капиталистон, помещикҳо ва кулакҳо ба завол дучор мешуданд.

Сохти социалистӣ ин монеаҳоро бартараф кард. Меҳнаткашони Литва ба тақдири худ соҳиб шуда ва аъзои баробарҳуқуқи оилаи ягонаи халқҳои советӣ гардида, корнамоие нишон додаанд, ки дар давоми асрҳо рух доданаш амри маҳол буд. Аз даҳсолаҳои аввали Ҳокимияти Советӣ республика аграрию индустриалӣ шуд, солҳои бисьёр инҷониб бошад, онро республикаи индустриалию аграрӣ меноманд. Ва ин қонунист. Чунин тавсиф ба таври аёнӣ тараққиёти хоҷагии халқи онро ифода менамояд.

Ба туфайли суръати баланди индустрикунонӣ ҳозир дар Литва дар давоми як ҳафта назар ба тамоми соли 1940 зиёдтар маҳсулоти саноатӣ бароварда мешавад. Дар давоми 45 соли Ҳокимияти Советӣ — дар аввали панҷсолаи ҷорӣ истеҳсоли маҳсулоти умумии саноат 73 баробар афзуд. Хусусан суръати тараққиёти электроэнергетика, мошинсозӣ ва металлкоркунӣ, истеҳсоли масолеҳи бинокорӣ, саноати сӯзишворӣ ва сабук баланд буд.

Дигаргуниҳои азиме, ки дар рафти индустрикунонии республика ба амал омаданд, дар ҳамаи соҳаҳо ба назар мерасанд. Аммо муваффақиятҳои калонтарин дар истеҳсоли қувваи электр ба даст оварда шуданд. Литваи Советӣ нишондиҳандаи мазкурро назар ба соли 1940-ум 258,8 баробар зиёд карда, ба иҷрои вазифаҳои панҷсолаи дувоздаҳум шурӯъ намуд.

Дар деҳоти литвонӣ ҳам тағьироти куллӣ ба амал омад. Тантанаи сохти колхозӣ барои барпо кардани хоҷагии қишлоқи махсусгардондашуда ва сермаҳсул имкониятҳои калон фароҳам овард. Истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии қишлоқ дар оғози панҷсолаи дувоздаҳум назар ба соли 1950, яъне соли ба итмом расондани коллективонии деҳот 2,3 баробар афзуд.

Сектори аграрии иқтисодиёти Литваи Советӣ дар баробари истеҳсоли ғалла, картошка, лаблабуи қанд, зағир ва зироатҳои хӯроки чорво барои истеҳсоли гӯшту шир, хуку паррандапарварӣ махсус гардонда шудааст. Ба туфайли тадриҷан дар ҳаёт татбиқ намудани сиёсати аграрии партия дар ҳамин бобат натиҷаҳои калонтарин ба даст оварда шуданд. Масалан, дар давраи солҳои 1960—1985 истеҳсоли маҳсулоти умумии хоҷагии қишлоқ дар сектори ҷамъиятӣ 2,9 баробар, аз он ҷумла истеҳсоли маҳсулоти чорводорӣ 3,3 ва зироат 2,5 баробар афзуд.

Симои деҳоти муосир торафт зеботар мегардад. Дар посёлкаҳои нав, ки он ҷо 70 фоизи деҳотиёни республика зиндагӣ мекунанд, хонаҳои якквартирагии дорои ҳавлию биноҳои хоҷагӣ аксариятро ташкил медиҳанд. Лоиҳакашон ҷидду ҷаҳд мекунанд, ки ҳар як посёлка симои нотакрори худро дошта бошад. Посёлкаҳо сол ба сол ободу кабудизор мегарданд. Дар ҳамаи районҳои республика барои ба таври комплексӣ ҳал кардани проблемаҳои баланд бардоштани маданияти зироат ва чорводорӣ, беҳтар намудани шароити меҳнат ва маишати аҳолӣ кори бисьёре иҷро карда мешавад.

Комьёбиҳои республика дар бобати тараққӣ додани маорифи халқ, илм ва маданият, баланд бардоштани некӯаҳволии халқ маъмулу машҳуранд. Сохти социалистӣ, сиёсати миллии ленинии КПСС барои ҳаёти аз ҷиҳати маънавӣ пурмазмун ва аз ҷиҳати моддӣ таъмин ва зиндагии

босаодати мардуми меҳнатӣ шароити мусоид фароҳам овარданд. Худи одамон ҳам тағьир ёфтаанд.

Дар солҳои Ҳокимияти Советӣ наслҳои томи одамони аз ҷиҳати идеявӣ обутобёфта, соҳибмаълумот ва аз ҷиҳати социалӣ фаъол ба камол расидаанд. Муносибати поквиҷдонона ба меҳнати баҳри беҳбуди ҷамъият, иштироки фаъолона дар идоракунии корҳои давлат нормаи муқарарии ҳаёти аксарияти меҳнаткашони шаҳру қишлоқи республика гардидаанд. Дар заводҳою фабрикаҳо, дар майдонҳои бинокорӣ ва комплексҳои чорводорӣ китф ба китф ҳамчун аъзои як оила одамони миллатҳои бисьёр кор мекунанд. Меҳнати якҷоя ва сермаҳсули онҳо таҷассуми самараи дӯстии халқҳо, мисоли тантанаи интернационализми социалистӣ мебошад.

Ташкилоти партиявии республика дар фаъолияти худ ҳамаи он чизи пурқимату пешқадамеро, ки дар соҳаҳои гуногуни иқтисодиёт ва маданият дар солҳои сохтмони социалистӣ андухта шудаанд, ба ҳисоб мегирад. Дар баробари ин вай ҳаргиз бо ҳамаи он чи ки ба даст оварда шудааст, қаноатманд нашуда, балки меҳнаткашонро барои расидан ба зинаҳои сифатан нав фаъолона сафарбар менамояд.

Коммунистон, меҳнаткашони Литваи Советӣ возеҳу равшан мефаҳманд, ки дар пешрафти социалию иқтисодии республика як қатор проблемаҳое ғун шудаанд, ки ҳалли онҳо вазифаи таъхирнопазир мебошад. Муносибати танқидӣ нисбат ба гузашта яке аз омилҳои муҳими пешрафт буда, ба мо ёрӣ мерасонад, ки аз он сабақ гирем ва барои имрӯз ва фардо хулосаҳо барорем.

«Кори асосӣ ва аз ҳама мураккаб дар пеш аст, — қайд кард М. С. Горбачёв дар маърӯза дар Пленуми январии (с. 1987) КМ КПСС. — Суботкорона, қадам ба қадам, бе дудилагӣ пеш рафтан, ба кори анҷомдодашуда оқилона баҳо додан, аз ислоҳ кардани хатоҳо натарсидан, тарзу усулҳои нави ҳалли масъалаҳои пайдошавандаро ҷустуҷӯ ва дарьёфт кардан, ба пешрафти ҳатмӣ ба сӯи мақсадҳои пешбинишуда ноил шудан зарур аст». Ин нишондоди муҳимтарини сиёсӣ асоси фаъолияти бисьёрҷабҳаи ташкилоти партиявии республикаро ташкил медиҳад.

На муҳити фориғболию худписандӣ, балки ҷустуҷӯи фаъолонаи шаклу усулҳои нави кор, кӯшиши баланд бардоштани сифат ва самараи он ҳукмрони ақлу дилҳо ва фаъолияти амалии аксарияти меҳнаткашони республика мебошад. Дар ин бора инчунин ӯҳдадориҳои социалистии қабулкардаи онҳо дар бобати иҷрои бомуваффақияти супоришҳои соли 1987 ва тамоми панҷсолаи дувоздаҳум ва сазовор истиқбол гирифтани 70-солагии Октябри Кабир шаҳодат медиҳанд.

Имсол мо дар тараққиёти хоҷагии халқи республика чӣ гуна пешравиҳоро интизорем? Пешбинӣ шудааст, ки афзоиши даромади миллӣ на камтар аз 3,8 фоиз таъмин карда шавад. Дар баробари ин 90 фоизи афзоиши мазкур бояд аз ҳисоби баланд бардоштани ҳосилнокии меҳнати ҷамъиятӣ ба даст оварда шавад. Дар тараққиёти саноат низ дигаргуниҳои муҳим ба амал хоҳанд омад. Коллективҳои меҳнатии республика ӯҳдадор шуданд имсол истеҳсоли маҳсулоти саноатиро ба ҷои 4,1 фоизи дар план пешбинишуда 5 фоиз зиёд кунанд, ҳосилнокии меҳнатро хеле баланд бардоранд, аз тарафи ҳар як корхона иҷро кардани ӯҳдадориҳои шартномавиро таъмин намоянд.

Пеш аз мӯҳлат, то 70-солагии Октябри Кабир ба иҷро расондани супоришҳои ду соли панҷсола аз рӯи суръати афзоиши истеҳсоли маҳсулот ва ҳосилнокии меҳнат пешбинӣ шудааст. Ба шарафи ин санаи таърихӣ бештар аз 9 ҳазор бригада плани ду соли панҷсоларо иҷро хоҳад кард.

Номгӯи молҳо бо назардошти талаботи харидорон хеле меафзояд.

Соли 1987 ба роҳ мондани истеҳсоли қариб 3000 навъу модельҳои молҳои истеъмоли халқ пешбинӣ шудааст. Дар парвариши зироатҳои хоҷагии қишлоқ бештар технологияҳои интенсивӣ истифода карда мешаванд, то ки соли ҷорӣ аз ҳар гектар киштзор 29 — 30 центнер ғалла, 180 — 190 центнер картошка, 257 центнер лаблабуи қанд, 160 центнер сабзавот ва 4,5 центнер нахи зағирпоя истеҳсол карда шавад.

Имсол бо мақсади зудтар зиёд кардани истеҳсоли маҳсулоти чорво вазифа гузошта шудааст дар ҳар хоҷагӣ барои ҳар сари шартии чорвои калони шохдор на камтар аз 18 центнерӣ хӯроки дурушт ва ширадор тайёр карда шавад. Дар натиҷаи кори суботкоронаи ҳаррӯза аз ҳар сар модагов бояд 3670 литр шир ҷӯшида шавад. Вазнзиёдкунии миёнаи якшабонарӯзии чорвои калони шохдор ба 650 грамм ва хукҳо ба 470 грамм расонда мешавад.

Дар ҳамаи ҷабҳаҳои сохтмони хоҷагӣ ва маданӣ дар назди меҳнаткашони Литваи Советӣ вазифаҳои калон, вале иҷрошаванда истодаанд. Қафолати он рӯҳбаландии сиёсӣ ва меҳнатии дар аксарияти коллективҳо ҳукмрон, азму иродаи қавии онҳо барои зиёд кардани ҷидду ҷаҳд, дар роҳи бошарафона иҷро кардани ҳамаи вазифаҳои давраи наздиктарин ва оянда мебошад.

Дар сафҳои пеши муборизаи умумихалқӣ барои тезондани тараққиёти социалию иқтисодӣ ва маданин ҷамъияти мо коммунистон қадам мезананд. Онҳо бо қарорҳои таърихии съезди XXVII партия, Пленуми январии (с. 1987) КМ КПСС мусаллаҳ гардида, зарурати инкишофи минбаъдаи демократияи социалистии моро дар ҳамаи зуҳуроташ торафт амиқтар мефаҳманд, барои тақдири халқ, тамоми мамлакати мо — аввалин дар ҷаҳон давлати социалистии умумихалқӣ масъулияти калон ҳис мекунанд.

Қоре ки ҳоло ба ҷо оварда мешавад, аз рӯи моҳияти амиқи революционӣ, шуҷоати большевикии планҳо, мақсади инсондӯстонаи социалӣ, чи тавре ки дар Пленуми январии КМ КПСС қайд шуд, идомаи бевоситаи корнамоиҳои бузурге мебошад, ки партияи ленинии мо дар рӯзҳои октябри соли 1917 оғоз карда буд. Коммунистон, меҳнаткашони Литва, сарфи назар ба санҷишҳое, ки насибашон гардид, ҳамеша ба байрақи Октябри Кабир содиқ буданд. Таҳти ин байрақ онҳо дар сарзамини худ ҷамъияти социалистӣ бунёд карданд. Бо ин байрақ онҳо собитқадамона бо роҳи тезондани прогресси иқтисодӣ, социалӣ ва маънавӣ мераванд. Ин бошад, гарави боэътимоди он аст, ки дигаргуниҳои амиқи сифатан нав дар ҳамаи соҳаҳои бунёдкории коммунистӣ арзи вуҷуд хоҳанд кард.

# САМАРАҲОИ ДӮСТИИ ВАЙРОННАШАВАНДА

**С. БЕГАЛИЕВ,**
*ҷонишини Раиси Совети Вазирони РСС Қирғизистон*

ТАШКИЛ ёфтану тараққӣ кардани РСС Қирғизистон, мисли дигар республикаҳои советӣ, бо номи В. И. Ленин — асосгузори нахустин дар ҷаҳон давлати меҳнаткашон алоқаи ногусастанӣ дорад. Маҳз бо ташаббуси ӯ партия аз рӯзҳои аввали Ҳокимияти Советӣ роҳи тезондани суръати тараққиёти иқтисодӣ, маданӣ ва социалии миллату халқиятҳои собиқ қафомонда, ба онҳо ҳамаҷониба ёрӣ расонданро пеш гирифт.

Муваффақиятҳои халқи қирғиз махсусан ҳангоми муқоисаи дараҷаи ҳозираи тараққиёти иқтисодиёту маданияти Қирғизистон бо давраи тореволюционӣ возеҳу равшан ба назар мерасанд. Соли 1913 дар ҳудуди Қирғизистони имрӯза қариб 30 корхонаи саноатӣ, аз ҷумла конҳои ангишт, осиёбу ҷувозҳои равғанкашӣ, корхонаҳои чарму пахта буданд. Барои 864 ҳазор нафар аҳолӣ ҳамагӣ 107 мактаб буд, ки ҳар кадоми онҳо 2 муаллиму 70 хонанда дошт. Дар 6 касалхонаи дорои 100 кат 45 нафар духтур ва дигар коркунони тиб кор мекарданд. Халқ ҳуқуқҳои сиёсӣ надошт, аксарияти аҳолӣ тамоман бесавод буда, асосан бо чорводорӣ машғул мешуд. Бенавоӣ, гуруснагию беморӣ, ҷабру ситами дастниҳодаҳои подшоҳ ва боёни маҳаллӣ насиби халқи қирғиз буданд.

Насими озодибахши революцияи социалистии Россия ба Осиёи Миёна низ вазида, мардумонашро рӯҳу ғайрат бахшид. Моҳи ноябри соли 1917 съезди III Советҳои кишвари Туркистон ба дасти Советҳо гузаштани ҳокимиятро эълон кард, 14 октябри соли 1924 бошад, сессияи II Комитети Иҷроияи Марказии Умумироссия қарори КИМ-и РАСС Туркистонро дар бораи ба давлатҳои миллӣ тақсим кардани Осиёи Миёна, аз ҷумла дар бораи ташкили вилояти автономии Қирғизистон дар ҳайати РСФСР тасдиқ намуд. Ҳамин тавр, ба давлатдории миллии социалистии халқи қирғиз ибтидо гузошта шуд. Моҳи феврали соли 1926 вилояти автономӣ ба РАСС Қирғизистон, 5 декабри соли 1936 бошад, ба Республикаи Советии Социалистии Қирғизистон табдил дода шуд.

Ташкил ёфтани республика дар таърихи Қирғизистон воқеаи бузурги таърихие гардид, ки барои тараққии иқтисодиёт ва маданият, дар асосҳои социалистӣ дигаргун сохтани ҳаёт шароити мусоид фароҳам овард. Ҳанӯз соли 1940-уми пеш аз ҷанг ҳаҷми маҳсулоти умумии саноати Қирғизистон назар ба соли 1913 қариб 10 баробар афзуд. Мошинсозӣ, электроэнергетика, саноати масолеҳи бинокорӣ барин бисёр соҳаҳое ба вуҷуд оварда шуданд, ки то революция қирғизҳо чӣ будани онҳоро намедонистанд.

Аммо меҳнати осоиштаи халқи қирғиз, ҳамчунин тамоми одамони советиро, ҳуҷуми истилогарони фашистии немис ба мамлакатамон халалдор кард. Хоҷагии халқи республика аз рӯзҳои аввали Ҷанги Бузурги Ватанӣ ба шароити ҷанг мувофиқ карда мешуд. Саноати маъдани

республика дар бобати бо концентрати вольфрам, симоб ва сурма таъмин намудани саноати мудофиаи мамлакат роли муҳим мебозид. Корхонаҳои саноати сабук ва хӯрокворӣ, колхозу совхозҳо барои қонеъ гардондани эҳтиёҷоти фронт кор мекарданд. Аз қисми европоии мамлакатамон ба Қирғизистон 30 заводу фабрикаи калон кӯчонда шуд, ки дар муддати кӯтоҳ ба истеҳсоли маҳсулот шурӯъ намуданд. Қирғизистон қариб 140 ҳазор нафар одамони шаҳру районҳои назди фронт ва Москваю Ленинградро бародарвор қабул кард. Қаҳрамонию мардонагии ҷанговарони қирғизистонӣ вирди забонҳо гардида буд. Қариб сад ҳазор фиристодагони республика бо ордену медальҳои ҷангӣ мукофотонида шуданд, беш аз ҳафтод нафарашон сазовори унвони олии Қаҳрамони Иттифоқи Советӣ гардиданд, лётчики қиркунанда Т. Я. Бегелдинов бошад, ду карат Қаҳрамони Иттифоқи Советӣ шуд.

Баъди анҷоми Ҷанги Бузурги Ватанӣ иқтисодиёти Қирғизистон дар мӯҳлати кӯтоҳ ба шароити осоишта мувофиқ карда шуд ва боавҷ тараққӣ намуд. Вай дар асоси принципҳои ленинии планкашӣ ва хоҷагидорӣ неруи иқтисодиашро бемайлон зиёд мекард. Имрӯз ҳам Қирғизистон аз рӯи суръати афзоиши ҳаҷми истеҳсоли маҳсулоти саноат ва хоҷагии қишлоқ яке аз республикаҳои иттифоқии зуд тараққиёбанда мебошад.

Танҳо дар панҷсолаи ёздаҳум истеҳсоли маҳсулоти саноатии республика 26,3 фоиз, ҳаҷми умумии маҳсулоти хоҷагии қишлоқаш соле ба ҳисоби миёна 8,3 фоиз афзуд. Аз рӯи ҷамъбасти натиҷаҳои мусобиқаи социалистии умумииттифоқӣ ва республикавӣ даҳҳо коллективҳои меҳнатии мо бо Байрақи Сурхи сайёр мукофотонида шуданд. Зиёда аз 10 ҳазор кас барои меҳнати сермаҳсулу хушсифаташ бо ордену медальҳои мамлакатамон сарфароз гардонда шуд, ёздаҳ нафар коргарону колхозчиён лауреати Мукофоти давлатии СССР, 40 кас лауреати Мукофоти давлатии РСС Қирғизистон гардиданд.

Соли гузашта, соли таърихии съезди XXVII КПСС низ барои мо фаромӯшнашаванда аст. Зеро панҷсолаи дувоздаҳум аз он ибтидо гирифт, асоси бисьёр корҳое, ки партия ва халқ дар рафти бозсозии вусъатёфта иҷро кардаанд, дар ҳамин сол гузошта шуд. Маҳз таҷрибаи соли гузашта моро ба қувваю имконияти худ дилпур месозад. Аз ҷумла, соли 1986 ҳаҷми истеҳсоли маҳсулоти саноати республика хеле афзуд. Аксарияти вазорату идораҳо супориши панҷсоларо оид ба афзоиши истеҳсоли маҳсулот барзиёд ба ҷо оварданд. Иҷрои ӯҳдадориҳои шартномавӣ низ беҳтар гардид. Дар соҳаи саноат назар ба солҳои пешина воситаҳои механиконӣ ва автоматонӣ фаъолонатар ҷорӣ карда мешаванд, тартиботу интизом мустаҳкам мегардад. Кори сохтмони асосӣ ҳам хеле пеш рафт. Чунончи, навбати дуюми комбинати маъдани тилло, гидроагрегати дуюми ГЭС-и Тошкӯмур, фабрикаи дӯзандагии Ӯш, як қатор объектҳои социалию маданӣ пеш аз мӯҳлат ба кор андохта шуданд.

Меҳнаткашони комплекси агросаноатии республика низ соли якуми панҷсоларо бо комьёбиҳои назаррас ҷамъбаст намуданд. Плани ба давлат фурӯхтани ҳамаи хелҳои асосии маҳсулоти хоҷагии қишлоқ пеш аз мӯҳлат ба ҷо оварда шуд, ҳосили киштзор ва маҳсули чорвои ҷамъиятӣ хеле афзуд. Мо ҳар чизи пурқимати амалияи соли 1986, алалхусус таҷрибаи коллективҳои пешқадамро эҳтиёт мекунем ва такмил медиҳем. Масалан, дар заводи «Тяжэлектромаш» ба шитобкорӣ хотима дода талафи вақти кор ду баробар кам шудааст, ӯҳдадориҳои шартномавӣ доимо иҷро мегарданд. Коллективҳои комбинати маъданҳои кӯҳии Қирғизистон, фабрикаи ресандагии Тӯқмоқ ва як қатор дигар корхонаҳо ғайратмандона меҳнат мекунанд. Мусобиқаи социалистӣ торафт авҷ мегирад. Ҳоло дар он 1 миллиону 272 ҳазор кас ё 95,6 фоизи тамоми коркунон иштирок мекунанд. Ба ташаббуси вакилони съезди XXVII КПСС «Супориши ду соли панҷсоларо то 70-солагии Октябри Кабир иҷро мекунем» қариб 200

ҳазор кас пайравӣ кард. Ташаббуси бригадаҳои В. Гвоздев, В. Сидорейко, А. Потапов, ки қарор доданд ҳосилнокии меҳнатро хеле зиёд карда, дар давоми панҷсола марраҳои барои соли 2000 пешбинишударо фатҳ намоянд, ҳамовозии гарму ҷӯшон пайдо кард. Ба онҳо беш аз 1200 бригада ва цеху участка пайравӣ намуд. Мо номҳои чӯпонҳои ташаббускори мусобиқа барои зиёд кардани истеҳсол ва ба давлат фурӯхтани маҳсулоти чорво — депутати Совети Олии СССР, дукарат Қаҳрамони Меҳнати Социалистӣ Таштанбек Акматов, Қаҳрамони Меҳнати Социалистӣ Риспай Ҷапишев ва дигаронро бо ифтихор ба забон мегирем.

Ҳаёти маданӣ, маорифи халқи республика низ дар авҷ аст. Гуфтан кофист, ки ҳоло дар Қирғизистони шаст сол муқаддам кишвари аҳолиаш саросар бесавод беш аз 1,5 миллион кас бо шаклҳои гуногуни таълим фаро гирифта шудааст. Танҳо соли 1986 дар республикаи мо зиёда аз 8 миллион нусха китобу рисола нашр гардид. Аз ҳисоби ҳамаи манбаъҳои маблағгузорӣ хонаҳои маданият ва клубҳои дорои 3,6 ҳазор ҷои нишаст сохта ба истифода дода шуданд. Намунаҳои беҳтарини адабиёти бадеии қирғиз машҳури ҷаҳон гардидаанд.

Оре, бисьёр корҳо ба ҷо оварда шудаанд, вале корҳои зиёд дар пешанд. Меҳнаткашони республика қарорҳои Пленуми январии (с. 1987) КМ КПСС-ро бо дилу ҷон пазируфтанд. Бозсозие, ки ҳоло дар тамоми соҳаҳои ҳаёт давом дорад, барои бештар саҳм гузоштани Қирғизистон ба мустаҳкам шудани комплекси ягонаи хоҷагии халқи мамлакатамон имконияти калон фароҳам меорад. Аз ҷумла дар панҷсолаи дувоздаҳум республика бояд ҳаҷми даромади миллиро 22 фоиз, истеҳсоли маҳсулоти саноатро 24,1 фоиз, истеҳсоли маҳсулоти умумии хоҷагии қишлоқро соле ба ҳисоби миёна 13 фоиз зиёд кунад. Аз ҳисоби баланд бардоштани ҳосилнокии меҳнат бештар аз 90 фоизи афзоиши маҳсулоти саноат, 70 фоизи афзоиши корҳои сохтмону монтаж ва тамоми афзоиши маҳсулоти хоҷагии қишлоқ таъмин карда хоҳад шуд. Тезонидани кори ҷорӣ намудани комьёбиҳои прогресси илму техника дар ҳамаи соҳаҳои хоҷагии халқи республика бояд шарти асосии интенсификацияи истеҳсолот, баланд шудани суръати тараққиёт гардад.

Дар программаи соҳавии республикавии «Интенсификация-90» хеле баланд бардоштани дараҷаи техникии истеҳсолот пешбинӣ карда шудааст. Чунончи, танҳо дар саноати республика то соли 1990 истифодаи технологияҳои тамоман нав 1,6 баробар, кор фармудани хатҳои автоматӣ ва механикии комплексӣ 1,9 баробар, татбиқи роботҳои техникӣ 1,7 баробар афзуда, 14 истеҳсолоти автоматонидаи зудбадал барпо намуда, 70 системаи нави автоматонидашудаи идоракунӣ ба кор андохта мешавад.

Ба куллӣ беҳтар намудани сифати маҳсулот аз ҷумлаи вазифаҳои муҳимтарини бамиёнгузоштаи съезди XXVII партия дар бобати зиёд кардани самараи иқтисодиёти мо мебошад. Хушсифат гардондани маҳсулот кори умумихалқӣ буда, онро фақат бо ҷидду ҷаҳди якҷояи ҳамаи органҳои идоракунӣ, тамоми коллективҳои меҳнатӣ иҷро кардан мумкин аст. Ба ин муносибат амалӣ гардондани программаи «Сифат», ки тадбирҳои баланд бардоштани дараҷаи техникии истеҳсолот, ҷорӣ намудани процессҳои пешқадами технологиро дар бар мегирад, аҳамияти калон дорад. Маҷмӯи тадбирҳои пешбинишуда имкон медиҳад, ки истеҳсоли маҳсулоти сифаташ олӣ то соли 1990-ум 1,9 баробар зиёд карда шавад.

Дар панҷсолаи ҷорӣ саноати Қирғизистон боз ҳам бештар характери индустриявӣ пайдо мекунад. Хеле беҳтар истифода бурдани иқтидорҳои истеҳсолӣ ва ресурсҳои меҳнатӣ, босуръат нав кардани қисми фаъоли фондҳои асосии истеҳсолӣ, пеш аз ҳама аз ҳисоби бо таҷҳизоти мукаммали сермаҳсул иваз намудани мошину механизмҳои кӯҳна пешбинӣ шудааст. Электроэнергетика, металлургияи ранга ва мошинсозӣ барин соҳаҳое, ки прогресси илму техникаро дар хоҷагии халқ таъмин менамо-

янд, хеле тараққӣ меёбанд. Соҳаҳои комплекси сӯзишворию энергетикӣ дар пешрафти иқтисодиёти Қирғизистон мақоми хоса доранд. Фаровонии ресурсҳои гидроэнергетикӣ (33 фоизи ресурсҳои Осиёи Миёна) ва афзудани талаботи хоҷагии халқ ба қувваи электр минбаъда босуръат сохтани станцияҳои электрии дарьёи Норинро зарур мегардонанд. Дар панҷсолаи ҷорӣ анҷом додани сохтмони ГЭС-и Тошкӯмур, ба кор андохтани иқтидорҳои ГЭС-и Шамолдисой ва вусъат додани сохтмони ГЭС-ҳои Қамбаратин пешбинӣ карда шудааст. Иқтидорҳои станцияҳои электрии олавии шаҳрҳои Фрунзею Ӯш зиёд карда мешаванд.

Съезди XXVII КПСС дар назди меҳнаткашони комплекси агросаноатӣ вазифаи хеле муҳими устуворона бо озуқаворӣ таъмин кардани аҳолӣ ва бо ашьёи хом қонеъ гардондани эҳтиёҷоти саноатро гузошт. Барои иҷрои ин вазифа корхонаҳои комитети давлатии агросаноатии РСС Қирғизистон ба усулҳои иқтисодии хоҷагидорӣ гузаронда, мустақилияту масъулияти онҳо барои натиҷаҳои корашон зиёд карда мешаванд.

Бо мақсади зиёд кардани истеҳсоли маҳсулоти чорво татбиқи маҷмӯи тадбирҳои сермаҳсул гардондани чорво, беҳтар намудани кори зотпарварӣ, ҷорӣ кардани усулҳои интенсивии парвою парвариши чорво, босуръат тараққӣ додани хукпарварию мурғпарварӣ пешбинӣ шудааст. Афзоиши ҳаҷми истеҳсоли маҳсулоти саноати гӯшту шир аз ҳисоби зиёд кардани иқтидорҳои коркарди гӯшт ва шир, механиконӣ ва автоматонии процессҳои истеҳсолот, татбиқи технологияи пешқадам ва беҳтар ташкил кардани меҳнат таъмин карда хоҳад шуд. Дар солҳои 1986 — 1990 сохтмони заводи шир, барпо намудани 30 хатти комплексии механиконидаи истеҳсоли маҳсулоти нимтайёри гӯштин, тушбера, ба халтачаҳо рехтани шир ва ғайра ба нақша гирифта шудааст.

Дар панҷсолаи ҷорӣ дар назди коркунони нақлиёт вазифаи хеле беҳтар кардани кори ҳамаи хелҳои нақлиёт истодааст. Алалхусус ба нақлиёти автомобилӣ диққати калон дода мешавад, чунки вай нақлиёти асосии республика ба шумор меравад. Ба ин мақсад дар хоҷагиҳои калони автомобилӣ минбаъд ҳам гирд овардани воситаҳои нақлиёти автомобилӣ, зиёд кардани ҳаҷми кори бо контейнер кашондани бор, такмил додани структураи парки автомобильҳо пешбинӣ гардидааст.

Дар панҷсолаи ҷорӣ ба собитқадамона мустаҳкам кардани базаи моддию техникии соҳаи социалию маданӣ аҳамияти махсус дода мешавад. Маблағгузорӣ барои тараққиёти муассисаҳои маданият ва маорифи халқ назар ба панҷсолаи гузашта 2,1 баробар, барои мустаҳкам гардондани базаи нигаҳдории тандурустӣ 1,7 баробар афзуда, иҷрои программаи калони сохтмони мактабҳои маълумоти умумӣ, касалхонаю поликлиникаҳо, муассисаҳои бачагона пешбинӣ карда шудааст. Ҳаҷми сохтмони манзил хеле зиёд мешавад. Дар зарфи панҷ сол 5,4 миллион метри мураббаъ манзил сохта ба истифода дода хоҳад шуд, сохтмони манзили кооперативӣ ва шахсӣ авҷ мегирад. Бо гази табиӣ ва фушурда таъмин кардани фонди манзил давом дода мешавад.

Бозсозӣ суръат мегирад. Ва меҳнаткашони республика баҳри сазовор пешвоз гирифтани 70-солагии Октябри Кабир ҳамаҷониба тайёрӣ дида, азми қавӣ доранд барои иҷрои қарорҳои съезди XXVII партия, супоришҳои панҷсолаи дувоздаҳум аз тамоми захираю имкониятҳои иқтисодиёти социалистӣ истифода баранд.

# РОҲ БА СӮИ ҚУЛЛА

**О. ТОҚОМБОЕВ,**
*Шоири халқии Қирғизистон,*
*Қаҳрамони Меҳнати Социалистӣ*

ШОЯД дар ҳаёти ҳар инсон лаҳзае фаро мерасад, ки кас банохост бо як ҳасрати амиқи ниҳонӣ дави таваққуфнопазири саманди вақтро эҳсос мекунад. На, ман аз дави пуршитоби он боке надорам. Ҷои ҳарос ҳам нест: рӯзгори тӯлонии пурмеҳнатро аз сар гузаронидаам, ҳалолу покиза зиндагӣ кардаам, — баҳори ҳаштоду дуюм дар тақвими умри ман оғоз ёфтааст. Ана барои чӣ дар ин ҳангом мехоҳам ба гузашта назар афганам, онро мавриди мулоҳиза қарор диҳам ва кардаҳои хешро навъе ҷамъбаст карда, ба сари нокардаҳои хеш, ба сари он чи, ки ману фарзандону наберагонам — онҳое, ки ҷои моро хоҳанд гирифт — бояд ба ҷо оварем, ба андеша равам.

Дар овони бачагӣ саводу дониш, мисли нури ахтарон, дили ману ҳамсолонамро рабуда буд. Аммо халқе, ки ба марги тадриҷӣ маҳкум шуда буд, оё имконе дошт, ки аз маърифат баҳра бубарад? Халқе, ки дар давраи қадим аз хату алифбои худ маҳрум шуда бошад ҳам, вале тавонист, ки таъриху маданияти худро дар ҳамосаи бузурги «Манас» нигоҳ дорад. Халқе, ки миллионҳо мисраи ин ҳамосаро, чун чизи муқаддас, аз даҳон ба даҳон, аз насл ба насл дода, ҳифз кунад.

Ман шодмонии ҳамагонии халқро ёд дорам, вақте ки 7 ноябри соли 1924 нахустин бор дар таърихи қирғизҳо газета ба забони модарии онҳо ба табъ расид. Революция моро хату алифбо бубахшид. Халқ гӯё аз нав соҳиби забон шуд. Магар ин мӯъҷиза нест! Ва тасодуфӣ не, балки рамзист, ки нахустин газета «Эркин тоо» — «Кӯҳистони озод» унвон дошт. Оё ҳоҷат ба ёдоварист, ки ҳоло дар мамлакати мо ба 57 забони халқҳои СССР, аз ҷумла ба 18 забони халқҳое, ки дар гузаштаи тореволюционии худ соҳиби хат набуданд, газетаву китобҳо нашр мешаванд.

Системаи ягонаи маълумот, ки саросари Ватани моро фаро гирифт, на танҳо ба одамон донишу маърифат мебахшад, на танҳо симои маънавии онҳоро ташаккул медиҳад, балки инчунин ба устувор шудан ва инкишоф ёфтани умумияти маданиии халқҳои советӣ, миллатҳои гуногун мусоидат мекунад. Ба туфайли он мо, мардуми советӣ, маданияти нави социалистиро ба вуҷуд овардаем, ки маҷмӯи арзишҳои моддӣ ва маънавӣ мебошад. Мероси ғании ҳар халқ, адабиёт ва санъати он сарвати тамоми халқҳои хонадони ягонаи Мамлакати Советҳо шудааст.

Сӣ, чил ва ҳатто ҳафтод сол дар таърихи халқ чӣ арзише дорад? Қатраест дар баҳр! Садсолаҳо дар қуллаи Алатови ман хомӯш асаре аз худ мемонданд ва ба назар мерасид, ки ҳамқавмҳои ман дар зулмати гарон ҷовидона умр ба сар хоҳанд бурд.

Ҳоло ман яке аз шумораҳои соли 1906-уми журнали «Вестник просвещения»-ро бо лабханд мехонам, ки дар он гуфта шудааст, ки барои маҳв сохтани бесаводии қирғизҳо ва дигар халқҳои Осиё ақаллан 4660 сол лозим мешавад! Ҳоло барои ман ҷавоби ин савол душвор аст, ки му-

алифони ин пешгӯии мудҳиш дар кадом асос. ба ин хулоса омадаанд. Вале онҳо аз он бехабар буданд, ки ғиреви киштии «Аврора» барои халқи ман чӣ аҳамияти таърихие хоҳад дошт. Аслан, оё ин ҳарзанависи тореволюционии буржуазӣ пешгӯӣ карда метавонист, ки дар ниҳоди халқи озодшуда чӣ неруҳои ҳаётбахше ниҳонанд, ки барои офариниши рӯзгори нави таърихнадида пару боли парвоз пайдо кардааст!

Барои тавсифи комьёбиҳои мо мисол овардани факти саросар, сад фоиз бесавод будани аҳолӣ расм шудааст. Магар соҳиби хату савод шудани халқе, ки то революция саросар бесавод буду хат надошт, мӯъҷиза нест! Магар ин башорате аз рӯзгори нави дурахшон нест?

Пайдоиш ва равнақи адабиёти халқҳои собиқ бехат, аз ҷумла халқи қирғиз, низ самараи мӯъҷизавори даврони нав мебошад. Охир маҳз дар адабиёт яке аз шаклҳои олии шуури ҷамъиятӣ зоҳир мешавад. Ва маҳз дар он орзую омол, ҷидду ҷаҳди халқи мо, ки аз сохти феодалӣ-патриархалӣ ба сохти социалистӣ қадам гузоштааст, таҷассум ёфтааст.

Маро саодат ёр шудааст, ки дар худи саргаҳи адабиёти миллӣ қарор доштам, бинобар ин бо овози баланд, бо шодию ифтихор мегӯям: оре, мо ҳоло соҳиби зиёиёни эҷодкор — мунодиёни маданияти нав, ахлоқи нав, мунодиёни тарзи ҳаёти советӣ, ки халқҳои замоне парокандаро дар хонадони ягонаю халалнопазири бародарона абадӣ муттаҳид сохт, — мебошем. Барҳақ фақат сохти социализм тавонист, ки шаклҳои анъанавии эҷодиёти халқро на фақат аз маҳви комил ҳифз кунад, балки боз шаклҳои наве ба вуҷуд оварад. Ба гумон аст, ки ягон нафар аз қирғизҳо то революция дар бораи санъатҳои рассомӣ, операю балет ва кино тасаввур дошта бошад. Ҳатто ҳамосаи бузурги «Манас» маҳкум ба фаромӯшӣ буд.

Ҳоло адабиёт ва санъати миллии қирғиз ҷузъи ҷудоинопазири маданияти умумисоветии сермиллат буда, дастраси тамоми халқҳои мамлакатамон шудаанд ва беҳтарин намунаҳои онҳо аз ҳудуди Ватанамон берун рафтаанд. Ҳунарпешагони қирғиз борҳо шарафьёб шудаанд, ки дар саҳнаи театри асосии мамлакат — Театри Калони Иттифоқи Советӣ ҳунар намоянд ва санъати советиро дар хориҷа намояндагӣ кунанд. Фильмҳои студияи моро дар Лондон, Париж, Нью-Йорк ва Токио, Алҷазоир ва Тунис тамошо мекунанд. Китобҳои шоиру нависандагони қирғизро французҳо ва англисҳо, немисҳо ва итолёвиҳо, полякҳо, кубагиҳо, вьетнамиҳо ва ҳиндуҳо — тамоми ҷаҳони гуногунзабон мехонад, ки дар бораи он қирғизи чорводори тореволюционӣ тасаввури бағоят мубҳаме дошт.

Дар навбати худ ба шарофати забони русӣ, ки барҳақ забони дӯстӣ ва бародарии байналмилалии халқҳои Ватани мо шинохта шудааст, ганҷинаҳои маънавии маданияти ҷаҳон дастраси қирғизҳо шудаанд. Офаридаҳои безаволи Шекспир ва Мольер, Лопе де Вега ва Шоу ҳамвора дар саҳнаи театрҳои миллӣ намоиш дода мешавад; асарҳои Сервантес ва Байрон, Гёте ва Бальзак, Ромен Роллан ва Хемингуэй, ки ба забони қирғизӣ тарҷума шудаанд, ҳазорон нусха ба нашр мерасанд ва ҳоҷат ба тазаккур нест, ки қариб тамоми классикаи рус ва советӣ ба ин ё он дараҷа тарҷума шудааст.

Ман айёми сахти ҷангро ба хотир меоварам, ҳангоме ки дар рӯзи таъсиси филиали қирғизистонии Академияи фанҳои СССР раиси он академик К. И. Скрябин изҳори назар кард, ки филиали мо ба ҳаёт на ҷун бача, балки чун ҷавон ворид мешавад, ба сабабе ки гузаштагони он, коллективҳои гуногунихтисоси ходимони илмии Қирғизистон кори бағоят зиёди таҳқиқотиро анҷом додаанд ва яке аз вазифаҳои муҳими нахустдараҷа ин аст, ки филиал бояд дар кӯтоҳтарин мӯҳлат аз миёни мардуми маҳаллӣ кадрҳои миллиро ба камол бирасонад. Имрӯз Академияи фанҳои РСС Қирғизистон аз 18 институт ва боғи ботаникӣ иборат аст, ки роҷеъ ба доираи васеи проблемаҳо таҳқиқот бурда, аз соҳаҳои физикаю

математика, кӯҳкорӣ, автоматика ва телемеханика то соҳаҳои таърих, фалсафа, ҳуқуқ, забон ва адабиётро фаро мегиранд.

Шабакаи мактабҳои маълумоти миёнаи махсус ва олӣ афзуд. Агар соли 1936 дар донишкадаҳои олии республика ҳамагӣ 729 нафар студентон мехонда бошанд, пас имрӯз шумораи онҳо дар 10 донишкадаи олӣ бештар аз 58 ҳазор нафарро ташкил медиҳад.

Вусъати азим ёфтани маорифи халқ дар мамлакати мо ҳодисаест, ки тамоми ҷаҳонро ба ҳайрат меандозад. Тасодуфӣ нест, ки СССР-ро дар ҷаҳон мамлакати аз ҳама сермутолиа мешуморанд. Душманони мо хоҳу нохоҳ маҷбуранд, ки комьёбиҳои моро дар сохтмони хоҷагӣ ва маданӣ эътироф бикунанд. Масалан, ходими ҷамъиятӣ аз Германияи Ғарбӣ Э. Келлер чунин изҳори назар кардааст: «Мо аз тарси Шарқ казармаю тӯп месозем. Вале беҳтар мебуд, ки мо аз тарси Шарқ мактабҳо буньёд мекардем. Хавфи мағлубият дар соҳаи маданият имрӯз ва минбаъд нисбат ба хавфи ҷанги атомӣ бештар ба мушоҳида мерасад».

Барои нишон додани он ки халқи ман дар равнақи маориф, илм, санъат ва ҳамаи он чизе, ки таҳти мафҳуми васеи маданият фаҳмида мешавад, ба чӣ дастовардҳо ноил шуд, метавон мисоли зиёд овард. Аммо ман мехоҳам дар он хусус ҳам ҳарф занам, ки ин маданият ба кадом андоза на танҳо дуньёи маънавии инсонро дигар сохт, балки инчунин симои заминро сарбасар тағьир дод. Охир дар заминаи «иштироки» маданият иқтисодиёти кишвари замоне қафомонда ҳоло чун рӯди пуробе ба сарвати беҳисоби Ватани социалистиамон мерезад.

«Ҳар сад сол замин нав мешавад», — мегӯянд қирғизҳо. Замони мо дар шумораи соли таҷаддуд дигаргунӣ ворид сохтааст. Дар замони мо замин бағоят зуд нав мешавад! Хусусан инро ман дар мисоли шаҳри худ мебинам, ки қисми зиёди зиндагиям дар он гузаштааст. Тавре ки симои пойтахти қирғизҳо тағьир ёфтааст, симои республикаи ман ҳам тағьир меёбад.

Он вақт саноати шаҳр ҳамагӣ аз ду заводи пивопазӣ, ду заводи собунпазӣ, заводҳои чарм ва чарми гӯсфанд, осиёи навардӣ, корхонаи пашмшӯӣ иборат буд. Пишпек (номи пешинаи Фрунзе) чор мактаб дошт. Дар онҳо 14 нафар муаллимон (ва онҳо ҳам аз миллати қирғиз набуданд) ва қариб 400 нафар талабагон машғули таълиму омӯзиш буданд. Онҳо асосан фарзандони амалдорони подшоҳӣ, кулакҳо, савдогарон ва бойҳо (манапҳо) буданд. Ҳамагӣ як касалхонае бо 23 кат вуҷуд дошт...

Ҳоло шаҳри ман калонтарин маркази саноатӣ, илмӣ ва маданӣи Қирғизистони Советӣ мебошад. Дар таи панҷсолаҳо дар ҷои кулбаҳои похсагӣ ва харобаҳои пурчанг маҳалҳои истиқоматии калон, мактабҳо, кӯдакистонҳо, касалхонаҳо ва поликлиникаҳои бешумор ба вуҷуд омадаанд. Имрӯз Қирғизистони Советӣ ба даҳҳо мамлакати Европа, Осиё ва Африка маҳсулоти мураккаби саноат — мошинҳо, дастгоҳҳо ва асбобҳоро экспорт мекунад. Боигариҳои афсонавии зери замини республикаро, ки ба хизмати халқ гузошта шудаанд, намегӯед!

Замин дигар шуд. Қофист гуфта шавад, ки на танҳо водиҳои байни кӯҳҳо, балки инчунин нимбиёбонҳои ҳамеша холӣ ва аз гармо сӯхта ба саҳроҳои ҳосилхез ва боғҳои шукуфон табдил ёфтанд. Ғанитарин ресурсҳои обии республика на фақат манбаи обьёрӣ шуданд, балки боз ба турбинаҳои муқтадири станцияҳои электрӣ пайваст гаштанд.

Робитаҳои қавии иқтисодӣ, ёрии мутақобили республикаҳои бародари советӣ дар ҳаёти зудгузари мо ҳодисаи муқаррарӣ шудаанд. Қирғизистон ва Тоҷикистонро бигирем. Ин ду республика бо садҳо, ҳазорҳо ришта ба ҳам пайваст шудаанд. Мисол, тамоми маҳалҳоеро, ки бо ҳам доду гирифт доранд, ном бурдан корест душвор. Буньёдгарони станцияҳои электрии Норак ва Бойғозӣ дӯстии дерин доранд, онҳо бо кори якдигар ошно шуда, табодули таҷриба карданд. Иттиҳодияи қолинбофии

Қайроққум, ки истеҳсолоташ дуруст ба роҳ монда шудааст, ба ташаккули комбинати қолинбофии Қароболта ёрии калон расонд: коргарон ва мутахассисони тоҷик дар монтаж ва ба кор андохтани таҷҳизот иштирок варзиданд ва аз рӯи намунаҳои иттиҳодияи Қайроққум аввалин қолинҳои қирғизӣ бофта шуданд. Ҳангоме ки дар Қайроққум фалоқат рух дод, коргарони Қароболта дар навбати худ ба дӯстон ёрии моддӣ расонданд.

Мо моҳияти дастовардҳои социалиро аҳёнан ба андеша мегирем, ки аз неъмати онҳо пайваста бархурдор ҳастем, маълумот ва ёрии тиббии бепул, иҷорапулии ночиз, нафақа, дастрас будани дороиҳои маданӣ ва бисьёр дастовардҳои дигарро ин ҷо метавон зикр кард. Ин бартариҳои сохти мо вақте равшан ба чашм мерасанд, ки манзараи ҳаёти ҷамъияти буржуазӣ ҳаққонӣ ошкор мешавад. Чанде қабл миллионҳо тамошогарони телевизиони советӣ фильми американкоии «Русҳо дар ин ҷо»-ро дар бораи рӯзгори собиқ гражданинҳои советӣ дар дуньёи капиталистӣ диданд. Мо бераҳмии дуньёи бегонаро дидем, ки дар он инсон ба касе даркор нест, ба ӯ ҳеҷ кас ҳангоми мусибат ёрӣ намедиҳад ва каси заифу нотавон дар рақобати беамон барои зиндамонӣ маҳв мешавад. Дар он ҷо одамон дар роҳи фоидаситонӣ бо ҳам сахт рақобат карда, аз баҳри тамоми арзишҳои маънавӣ ва ахлоқӣ мегузаранд.

Тамоми фаъолияти партияи ленинӣ саршор аз ғамхории зиёд дар бораи бемайлон баланд бардоштани дараҷаи моддӣ ва маънавии ҳаёти одамони советӣ мебошад. «Комитети Марказӣ чунин мешуморад, ки, — гуфт М. С. Горбачёв, — диққати доимӣ ба масъалаҳои социалӣ, ба ҳар соҳае ки дахл кунанд, барои ҳамаи ташкилотҳои давлатӣ, хоҷагӣ ва ҷамъиятӣ, органҳои марказӣ ва маҳаллӣ бояд қонун бошад. Дар паси ҳар яки ин масъалаҳои чи калону чи хурд одамони зинда, ташвишҳои имрӯза ва фардои онҳо меистанд».

Ман, ки пеш аз Октябрь ба дуньё омадаам, ҳамзамон ва шоҳиди гузаштаи беилоҷ ва мудҳиши халқи худ буда, хушбахт аз онам, ки муосири даврони нави дурахшон ҳастам, хушбахт аз онам, ки гражданини Ватани сермиллатамон мебошам. Ба назари ман фардои Қирғизистон, чун фардои тамоми республикаҳои бародар, боз ҳам дурахшонтар, сурурангезтар ва хушбахтонатар мерасад.

# ТАКМИЛИ СТРУКТУРАҲОИ ТАШКИЛИИ ИДОРАКУНИИ ИЛМУ ТЕХНИКА

**Р. МИРЗОЕВ,**
*доктори илми иқтисодӣ,*
**М. САИДОВ,**
*номзади илми иқтисодӣ*

ТАТБИҚИ стратегияи ҳозираи иқтисодии партия ба андозаи зиёд ба неруи андӯхтаи илмию техникӣ ва истифодаи самараноки комьёбиҳои илму техника дар истеҳсолот вобаста аст. Аҳамияти ин масъала махсусан дар миқьёси республикаи иттифоқӣ, аз ҷумла РСС Тоҷикистон, ки дар панҷсолаҳои охир неруи илмию техникии он хеле зиёд шуда, вале структураҳои ташкилии идоракунии илм ва системаи ҷорӣ намудани комьёбиҳои он бетағьир мондаанд, меафзоянд.

Ҳоло неруи илмию техникии Тоҷикистон дар байни ҳамаи соҳаҳо пароканда гардида, дар территорияи республика нобаробар ҷойгир шудааст. Қариб 25 фоизи муассисаҳои тадқиқоти илмӣ ва лоиҳакашию конструкторӣ ба вазорату идораҳои иттифоқӣ тобеанд. Бештар аз 85 фоизи муассисаҳои тадқиқоти илмӣ дар шаҳри Душанбе воқеъ гардиданд. Аксарияти коркунони илмӣ, ки унвони илмӣ доранд, дар АФ РСС Тоҷикистон ва системаи маълумоти олӣ кор мекунанд (мувофиқан 20 ва 60 фоиз). Ҳол он ки зиёда аз нисфи муассисаҳои тадқиқоти илмӣ, кадрҳои илмию техникӣ ва воситаҳои пулӣ дар соҳаҳои истеҳсолоти моддӣ — саноат, хоҷагии қишлоқ ва сохтмон гирд омадаанд. Инҳо асосан ҷузъҳои хурди илмие мебошанд, ки базаи кадрҳо, моддию техникӣ ва таҷрибавиашон суст аст. Онҳо бо таҳқиқи проблемаҳои хурд машғул шуда, ҳиссаи тавсияҳои тадқиқоти илмиашон ночиз аст ва барои ҳалли проблемаҳои калон аслан шароит надоранд. Бинобар ин системаи идоракунии фаъолияти онҳоро такмил додан лозим аст, то ки ҷидду ҷаҳди вазорату идораҳо ба ҳалли проблемаҳои республикавӣ ва соҳавии илмию техникӣ равона карда шавад.

Системаи идоракунии илму техника дар Тоҷикистон аз системаи дар аксарияти республикаҳои иттифоқӣ мавҷудбуда тавофути принципиалӣ надорад. Дар зинаи болоии хоҷагии халқ роҳбарии умумиро ба фаъолияти илмию техникӣ Совети Вазирони республика ба амал мебарорад. Бо планкашии тараққиёти илму техника ва тавсияҳои илмию техникӣ Госплани РСС Тоҷикистон тавассути ҷузъи махсуси худ — шӯъбаи муттаҳидаи илму техника, бо масъалаҳои стандартизация Управленияи республикавии Тоҷикистонии Госстандарти СССР ва бо мутобиқгардонии корҳои тадқиқоти илмии соҳаи илмҳои табиатшиносӣ ва ҷамъиятшиносӣ Академияи фанҳои республика машғул мебошанд. Дар зинаи поёнӣ бошад, роҳбарии умумӣ ба инкишофи илму техника ва ҷорӣ намудани комьёбиҳои онҳоро дар хоҷагии халқ ҷузъҳои дахлдори аппаратҳои идоракунии вазоратҳо ва идораҳо ба амал мебароранд.

Таҳлили фаъолияти тамоми системаи идоракунии илму техника нишон медиҳад, ки қисми зиёди ҷузъҳои он ба талаботи ҳозира ҷавоб намеди-

ҳад, тамоми маҷмӯи функцияҳо ва вазифаҳоро дар бар намегирад. Баҳодиҳӣ ба дараҷаи инкишофи илму техника дар соҳаҳои хоҷагии халқ, муайян намудани самтҳои асосии инкишофи илму техника, ташкили кор карда баромадани проблемаҳои байнисоҳавии илмию техникӣ аз рӯи методикаи программавии соҳавӣ, баҳодиҳӣ ба дараҷаи техникии маҳсулоти истеҳсолшаванда, назорат ба иҷрои программаҳои илмию техникӣ, роҳбарии илмию ташкилӣ ва методӣ ба фаъолияти вазорату идораҳои республикавӣ оид ба тезондани прогрессу илму техника, ташкили кори дар хоҷагии халқи республика ҷорӣ намудани ихтироот ва кашфиётҳо ва бисьёр дигар масъалаҳое, ки дар зинаи иттифоқӣ дар салоҳдиди комитетҳои давлатии СССР оид ба илму техника ва оид ба корҳои ихтироoту кашфиёт мебошанд, ба ихтиёри ҷузъҳои дахлдори Совети Вазирон ва Госплани РСС Тоҷикистон дода шудаанд.

Аммо амалия нишон медиҳад, ки ҷузъҳои мазкур дар навбати аввал функцияҳои бевоситаи худро иҷро намуда, ба вазифаҳои иловагии ба зиммаашон гузошташуда диққати кофӣ намедиҳанд. Сабаби ин дар он аст, ки структура ва хусусияти фаъолияти онҳо, ки дар давраи амал кардани Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба илм ва техника ташаккул ёфтааст, баъди барҳам додани комитети мазкур дар соли 1965 аслан тағьир наёфтаанд, аммо неруи илмию техникии республика қариб се баробар афзудааст.

Як қатор вазифаҳое, ки дар зиммаи органҳои республикавии идоракунӣ нестанду вале иҷрои онҳо дар шароити ҳозира ҳатмист, берун аз мадди назар мондаанд ё онҳоро ин ё он ташкилот аз рӯи супоришҳои алоҳидаи органҳои директивӣ иҷро менамояд. Масалан, баҳодиҳии техникию иқтисодӣ ба инкишофи илму техника дар соҳаҳои хоҷагии халқ, тартиб додани программаҳои калони илмию техникӣ, назорат ба иҷрои онҳо, ташкили ҷорӣ намудани ин ё он тавсия ва як қатор вазифаҳои дигар давра ба давра ба зиммаи Госплан ё Академияи фанҳои республика гузошта мешаванд. Сабаби ин вазъият набудани баъзе звеноҳои алоқамандкунандаи системаи умумии идоракунист, ки ба фаъолияти илмию техникӣ мутамарказона роҳбарӣ мекарда бошад.

Танҳо ба куллӣ беҳтар намудани идоракунии илму техника дар миқьёси республика имконият медиҳад, ки ба ҳалли комплексии масъалаҳои такомулоти фаъолияти илмию техникӣ шурӯъ карда шавад. Бо тадбирҳои ҷузъӣ маҳдуд шудан мумкин нест, балки чунон ки дар Маърӯзаи сиёсии КМ ба съезди XXVII партия қайд шудааст, дар ин бобат ислоҳоти куллӣ зарур аст. М. С. Горбачёв дар маърӯзаи худ «Масъалаи асосии сиёсати иқтисодии партия» қайд кард: «Масъалаҳои такмил додани структураи ташкилиро ҷасурона, асоснок ва, аз ҳама муҳимаш, ба таври комплексӣ — аз звеноҳои болоӣ то поёнӣ, ҳам ба таври вертикалӣ ва ҳам ба таври горизонталӣ бояд ҳал кард».

Маҷмӯи тадбирҳои оид ба такомулоти структураҳои ташкилии идоракунии илму техника дар республика бояд самтҳои зеринро дар бар гирад: такмили шаклҳои мавҷудаи ташкилии идоракунии илму техника дар зинаи хоҷагии халқ ва соҳа; баланд бардоштани роли муносибати программавии соҳавӣ ба ҳалли проблемаҳои байнисоҳавии илмию техникӣ; беҳтар гардондани мутобиқати кори ташкилотҳои гуногуни илмию техникӣ; такмили алоқаи илм бо истеҳсолот бо роҳи барпо кардани иттиҳодияҳо ва марказҳои мухталифи илмию истеҳсолӣ; беҳтар намудани фаъолияти ташкилотҳои алоҳидаи тадқиқоти илмӣ ва лоиҳакашию конструкторӣ, ба талабот ва вазифаҳои тезондани тараққиёт мувофиқ гардондани структураи онҳо. Ин масъалаҳо дар марҳалаи ҳозира бояд оперативона ҳал карда шаванд.

Ҷузъҳои мавҷудаи Совети Вазирон, Госплани РСС Тоҷикистон, инчунин Академияи фанҳо тамоми самтҳои инкишофи илму техникаро дар

бар гирифта, ҳамаи навъҳои корҳоеро, ки барои идоракунии самарабахши фаъолияти илмию техникӣ заруранд, иҷро карда наметавонад. Аз ин рӯ, бояд **ҳар сари чанд вақт аниқ кардани мақсадҳои амали онҳо ва дар байнашон дуруст аз нав тақсим кардани тамоми маҷмӯи вазифаҳои идоракунии илму техника дар республика** мақсади асосии такмили структураҳои ташкилии идоракунии ин ҷузъҳо бошад. Ҷузъҳои мазкур дар шароити набудани органи ягонае, ки дар зинаи республика илму техникаро идора кунад, иҷрои вазифаҳоеро ба зимма гирифта метавонанд, ки ҳоло дар ихтиёри онҳо нестанд. Аввало тамоми функцияҳо ва вазифаҳои идоракунии илму техникаро дар зинаи хоҷагии халқ муайян кардан, пас бо назардошти хусусиятҳои хоси онҳо ин вазифаҳоро дар байни ҷузъҳои дахлдори Совети Вазирон ва Госплани республика, дар мавриди зарурӣ дар байни Академияи фанҳо ва вазорату идораҳои РСС Тоҷикистон тақсим кардан лозим аст. Дар айни ҳол аз нав дида баромадани ваколати онҳо муҳим аст. Масалан, ба управления табдил додани шӯъбаи муттаҳидаи илму техникаи Госплани республика ба мақсад мувофиқ мебуд. Чунин бозсозӣ имкон медиҳад, якум, доираи вазифаҳо васеъ карда шавад, дуюм, роли Госплан дар кори баплангирӣ ва идоракунии фаъолияти илмию техникӣ баланд бардошта шавад. Чунин управленияҳо дар як қатор республикаҳои иттифоқӣ бомуваффақият амал мекунанд. Бояд қайд кард, ки ин бозсозӣ ягонто ҳам коркуни иловагиро талаб намекунад ва онро бо қувваи олимон ва мутахассисоне, ки ҳоло дар участкаи мазкури хоҷагии халқ машғули коранд, ба амал баровардан мумкин аст.

Дуруст ба роҳ мондани фаъолияти ҷузъҳои мавҷудаи системаи идоракунии илму техника дар шароити татбиқи техникаи ҳисоббарор низ зарур аст. Бо техникаи нав мусаллаҳ намудани меҳнат воситаи муҳими такомулоти идоракунӣ буда, автоматиконии системаи ҷамъ кардан ва кор карда баромадани ахборот яке аз шаклҳои он ба шумор меравад. Ба ин муносибат **тезондани суръати ихтироъ ва ҷорӣ намудани системаи автоматонидаи идоракунии илму техника** мувофиқи мақсад аст, ки он барои ҷамъ кардан ва кор карда баромадани ахборот, инчунин бо ёрии мошинҳои электронии ҳисоббарор иҷро намудани вазифаи идоракунии тадқиқотҳо, истифодаи комьёбиҳои илму техника дар хоҷагии халқ таъмин шудааст.

Роҳи дигари муҳими такомулоти идоракунии илму техника дар республика беҳтар намудани **плани мутобиққунии корҳои тадқиқоти илмӣ дар соҳаи илмҳои табиатшиносӣ ва ҷамъиятшиносӣ** мебошад, ки онро Академияи фанҳо ҳар сол тартиб медиҳад. Чунон ки таҳлил нишон медиҳад, плани мазкур қариб тамоми соҳаҳои кори тадқиқоти илмиро дар республика дар бар мегирад. Аммо дар он мавзӯи корҳо бисьёр ва пароканда мебошад. Баъзе мавзӯъҳоро советҳо ва секцияҳои гуногуни проблемавӣ такрор мекунанд. Бинобар он ки аксарияти мавзӯъҳо (қариб 60 фоизи онҳо) дар муассисаҳои тадқиқоти илмии соҳаҳои хоҷагии халқи республика кор карда мешаванд, функцияи Академияи фанҳо дар бобати мутобиқати корҳои тадқиқоти илмӣ аксар вақт аз ҷамъ овардан ва ба система даровардани таклифҳои ташкилотҳои дигар иборат мешавад. Ҳангоми муайян кардани аҳамият ва мувофиқи мақсад будани ин ё он мавзӯъ ва дар ҳолатҳои зарурати аз программа баровардани он баъзан принципнокии даркорӣ зоҳир карда намешавад.

Плани оқилонаю асосноки тадқиқоти илмӣ ва ташкили иҷрои он воситаи самарабахши идоракунии фаъолияти илмӣ дар республика гардида метавонад. Дар вақти тартиб додани он истифодаи усулҳои иқтисодию математики ва техникаи ҳисоббарор ба мақсад мувофиқ мебошад. Чунин усулҳо кайҳо кор карда баромада, самараи онҳо дар амалия тасдиқ шудааст.

Дар баробари ин **роли сафарбаркунандаи программаҳои соҳавии илмию техникиро дар кори тезондани тадқиқот ва ҷорӣ намудани тавсия-**

**ҳои тадқиқоти илмӣ баланд бардоштан лозим аст.** Ҳоло ҳангоми татбиқи программаҳои соҳавии илмию техникӣ монеаҳои муайянеро, ки бо дохил намудани фаслҳои программа ба плани муассисаҳои тадқиқоти илмии вазорату идораҳои гуногун алоқаманданд, бартараф кардан лозим меояд. Онҳо бо роҳҳои мухталиф ва аз тарафи вазорату идораҳои гуногун бо пул таъмин карда мешаванд. Вазорату идораҳои асосӣ аз рӯи программаҳои конкретии илмию техникӣ барои расондани таъсир ба иҷрокунандагон, ки ин корҳоро дуюмдараҷа мешуморанд, фишангҳои иқтисодӣ надоранд. Дар натиҷа иҷрои корҳо кашол меёбад, як қатор фаслҳои программа бошанд, тамоман иҷро намешаванд ё нопурра иҷро мешаванд. Дар ин ҳолат бо пул таъминкунии соҳавии программаҳои илмию техникӣ дуруст мебошад. Чунин механизм имконият медиҳад: якум, тамоми фаслҳои программаи илмию техникӣ бо пул пурра таъмин карда шавад; дуюм, манфиатдории иҷрокунандагони гуногуни корҳо зиёд карда шавад; сеюм, барои ба иҷрокунандагони программа таъсир расондан фишангҳои иқтисодӣ ба даст оварда шаванд. Ғайр аз ин, шаклҳои ташкилие лозиманд, ки амали программаҳои илмию техникиро таъмин менамоянд. Вобаста ба соҳаи он ташкил кардани маркази ягонаи идоракунӣ дар базаи ташкилоти асосӣ, бастани шартномаҳои дарозмӯҳлати байни ташкилоти асосӣ ва вазорату идораҳои алоҳида оид ба кор карда баромадани фаслҳои муайяни программаҳо ба мақсад мувофиқ мебошад. Тахсиси коркунони аппарати идоракунӣ оид ба соҳаҳои конкретӣ имконият медиҳад, ки масъулияти шахсӣ муқаррар карда, ҳамкории вазорату идораҳои гуногун ҳангоми иҷрои супоришҳои алоҳидаи программаҳо мутобиқ гардонда шавад.

Дар оянда дар республика барпо кардани **органи ягонаи идоракунии илму техника,** ки аз рӯи вазифаю ваколатҳояш ба Комитети давлатӣ оид ба илму техника наздик буда, бо масъалаҳои ҷорӣ намудани комьёбиҳо низ машғул шавад, мувофиқи мақсад аст.

Ҳоло дар соҳаҳои алоҳидаи хоҷагии халқи республика фаъолияти илмию техникиро, чи тавре ки қайд кардем, ҷузъҳои махсуси аппаратҳои вазорату идораҳо — шӯъбаҳо, управленияҳо ва советҳои илмию техникӣ идора мекунанд, фаъолияти ташкилотҳои мавҷудаи илмию техникӣ дар зинаи вазоратҳо ва идораҳо мутамарказона мутобиқ гардонда намешавад. Дар ҳаҷми вазифаҳои идоракунӣ барои шӯъба ё управления тафовути калон мавҷуд аст. Дар баъзе вазорату идораҳое, ки неруи калони илмӣ-техникӣ дошта, аз рӯи хусусияти истеҳсолот ба ҷорӣ намудани тавсияҳои илмию техникӣ мӯҳтоҷанд, ба сифати шакли ташкилӣ шӯъбаҳо, дар як қатор вазорату идораҳои дигари дорои неруи ками илмӣ управленияҳо амал мекунанд. Зимнан дар аксарияти шӯъбаҳо 7— 12 нафар ва дар управленияҳо 3 — 6 нафар ходимон кор мекунанд. Ҳамаи ин дар бораи номувофиқатии ҷузъҳо ва ваколати онҳо шаҳодат медиҳад.

Советҳои илмию техникие, ки дар ҳайати вазорату идораҳо амал мекунанд, бинобар хусусияти кор ва набудани омилҳои ҳавасмандӣ ба баланд шудани дараҷаи идоракунии илму техника дар соҳаҳо кам мусоидат мекунанд. Аксар вақт онҳо расман амал мекунанд. Советҳо ва секцияҳои онҳо оид ба самтҳои гуногуни илмию техникӣ кори якдигарро такрор менамоянд. Масалан, дар системаи Вазорати донишкадаҳои олӣ ва миёнаи махсуси РСС Тоҷикистон ҳоло 26 совети илмии мутобиқгардонӣ мавҷуд аст. Чунин советҳои дорои ҳамин хел ваколатҳо дар Академияи фанҳо низ мавҷуданд. Бисьёр муассисаҳои тадқиқоти илмии соҳавӣ, чунон ки дар Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII партия қайд карда шудааст, «ҷузъи аппарати вазоратҳо буда, дар аксари мавридҳо роли адвокати манфиати идоравиро иҷро карда, ба гирдоби кӯҳнапарастӣ ва коғазбозӣ ғӯтавар шудаанд». Структура ва планҳои тематикии ин институтҳо ҳайати ҷузъҳо ва вазифаҳоеро, ки аппарати идора-

кунии вазорату идораҳо ба ҷо меоваранд, қариб айнан такрор мекунанд. Барои такомулоти системаи идоракунӣ дар зинаи вазорату идораҳо, инчунин муассисаҳои тадқиқоти илмӣ ба кор бурдани методикае, ки дар асоси истифодаи бештари усулҳои иқтисодию математикӣ ва техникаи электронии ҳисоббарор муайян карда шудааст, мувофиқи мақсад мебошад. Ин имкон медод, ки вазифаҳои тағьирьёбандаи илмию техникӣ (истеҳсолӣ) ба назар гирифта, ҳар сари чанд вакт (масалан, ҳар сол) дар мошинҳои электронии ҳисоббарор структураҳои нави ташкилии идоракунӣ ба таври оперативӣ ҳисоб карда баромада шавад. Истифодаи ин усул дар зинаи аппарати идоракунии ташкилотҳои тадқиқоти илмӣ ва лоиҳакашию конструкторӣ имконият медиҳад, ки дар давраи муайян дараҷаи мувофиқати структураи ташкилии онҳо ба структураи истеҳсолӣ муайян ва функцияҳои идоракунӣ ва вазифаҳои тамоми муассиса аниқ карда, структураи истеҳсолии ташкилотҳо (шумораи ҷузъҳо, номгӯи корҳои иҷро мекардагии онҳо, шумораи умумии тадқиқотчиёни ташкилот) ташаккул дода шавад; структураи идоракунии ташкилот (зинаи идоракунӣ, шумораи воҳидҳои идоракунанда—роҳбарони шӯъбаҳо, секторҳо, гурӯҳҳо, бюроҳо, роҳбарони ташкилотҳо ва ҷонишинони онҳо) барпо карда шавад.

**Инкишоф додани шаклҳои гуногуни интеграцияи илм бо истеҳсолот** самти муҳими беҳтар намудани структураи ташкилии идоракунии илму техника дар республика мебошад. Иттиҳодияҳои илмиʻо истеҳсолии таъиноти гуногун яке аз чунин шаклҳо шуда метавонад. Таҷрибаи дар мамлакат андӯхташуда нишон медиҳад, ки дар доираи иттиҳодияи илмию истеҳсолӣ илм бо истеҳсолот узван пайваста мешавад. Дар чунин иттиҳодияҳо назар ба дигар ташкилотҳо ҳаҷми корҳои таҷрибавию конструкторӣ бо суръати тез афзуда, структурае ташаккул меёбад, ки он барои ба вуҷуд овардани техникаи нав мусоидат менамояд.

Дар Тоҷикистон ин шакли прогрессивӣ ҳанӯз васеъ паҳн нашудааст. Ягона иттиҳодияи илмию истеҳсолие, ки дар системаи вазорати саноати маҳаллӣ барпо карда шудааст, бе тағьироти даркории асосҳои планӣ ва ташкилию иқтисодии алоқаҳои байниҳамдигарии корхонаҳои ба он дохилшаванда ташаккул ёфтааст: баплангирии тарафайни тадқиқоти илмӣ ва ҷорӣ намудани натиҷаҳои он вуҷуд надорад, супоришҳоро мисли пештара вазорат муқаррар менамояд. Корҳои тадқиқоти илмӣ ва истеҳсолӣ, намунаҳои таҷрибавӣ дар плани умумии иттиҳодияи илмию истеҳсолӣ мувофиқан қариб 5 ва 15 фоизро ташкил медиҳанд.

Ҳама имкониятҳо мавҷуданд, ки дар республика иттиҳодияҳои гуногуни илмию истеҳсолӣ, махсусан **иттиҳодияҳои соҳавии байниидоравии илмию истеҳсолӣ** ташкил карда шаванд. Барои ин бояд шартҳои зерин пешбинӣ карда шаванд: нигоҳ доштани мустақилияти хоҷагӣ ва юридикии ташкилотҳое, ки манфиати якдигарро ба назар гирифта, ҳамкориро ба роҳ мемонанд; барои кор карда баромадани проблемаҳои муҳими илмию техникӣ мутобиқ гардондани корҳо дар масъалаҳои истифодаи якҷояи ресурсҳои моддию техникӣ ва кадрҳо; татбиқ кардани муносибати соҳавии программавӣ, ки баплангирии байниидоравии тадқиқоти илмӣ ва ҷорӣ намудани натиҷаҳои онро дар истеҳсолот таъмин менамояд; истифодаи беҳтари звеноӣ шаклҳои мавҷудаи ташкилӣ; ҳамаҷониба пурзӯр намудани таъсири партиявӣ ва вусъат додани фаъолияти ташкилотҳои ҷамъиятӣ ҳангоми ҳалли масъалаҳои идоракунии прогресси илму техника.

Иттиҳодияҳои соҳавии байниидоравии илмию истеҳсолӣ бояд татбиқи программаҳои ноҳиявии комплексии илмию техникиро таъмин намоянд. Шартнома ва Низомнома дар бораи ИСБИИ ҳамчун асоси ҳуқуқӣ ва ташкилотии ин шакли нави ҳамкории байниидоравии илму истеҳ-

солот хизмат мекунад. Дар шартномаи бастаи ташкилотҳое, ки дар кори тартиб додани программа иштирок менамоянд, мақсади барпо кардани иттиҳодия ифода намуда, ташкилотҳои асосӣ муайян карда, ба онҳо корҳои тадқиқоти илмӣ, таҷрибавию конструкторӣ супорида мешаванд. Ба фаъолияти иттиҳодия совети илмию техникӣ роҳбарӣ карданаш мумкин аст, ки он масъалаҳои таъминоти моддӣ ва илмию техникӣ, баплангирии корҳоро аз рӯи тамоми циклҳо — аз тадқиқоти илмӣ сар карда, то ҷорӣ намудани натиҷаҳои он ҳал менамояд.

Дар асоси таҷрибаи ҳамкории байниидоравӣ, ки дар мамлакат мавҷуд аст, барои хизматрасонии мутамарказии илмию техникии истеҳсолот дар иттиҳодияҳои калони байнисоҳавии илмию истеҳсолӣ муттаҳид намудани ҷузъҳои яктипаи соҳавии илмиро дуруст шуморидан мумкин аст. Масалан, барпо кардани иттиҳодияи калони байнисоҳавии илмию истеҳсолиро оид ба мошинсозӣ, оид ба истифодаи оқилонаи замин ва аз ҷиҳати илмӣ асоснок гардондани ҷойгир кардани аҳолӣ, тараққӣ ва ҷойгиронии қувваҳои истеҳсолкунанда ва шаҳрсозӣ мувофиқи мақсад мебошад.

Дар вақти ҳозира бо кор карда баромадани асосҳои илмии системаи ҷойгир кунондани аҳолӣ ва схемаи тараққӣ ва ҷойгиронии қувваҳои истеҳсолкунандаи республика ва комплекси территориявии истеҳсолии Ҷануби Тоҷикистон Институти тадқиқоти илмии усулҳои иқтисодию математикии планкашии назди Госплани РСС Тоҷикистон, Институти иқтисодиёт ва Совети оид ба омӯзиши қувваҳои истеҳсолкунандаи АФ РСС Тоҷикистон, Госстрои РСС Тоҷикистон машғуланд. Планҳои генералии шаҳрҳоро аз рӯи заказы Госстрои РСС Тоҷикистон ташкилотҳои лоиҳакашӣ ва рӯихати заминро институти лоиҳакашии «Гипрозем»-и комплекси агросаноатии республика тартиб медиҳанд. Ба баҳодиҳии иқтисодӣ ба замин аҳьён-аҳьён ходимони алоҳидаи илмӣ машғул мешаванд. Дар баробари ин оид ба имконпазирии сохтани биноҳои серошьёнаи истиқоматӣ дар заминҳои ковок ва минтақаи серзилзила Институти сохтмони ба зилзила тобовар ва сейсмологияи АФ РСС Тоҷикистон, Институти тадқиқоти илмии таҳқурсӣ ва иншооти зеризаминии Госстрои СССР тадқиқоти илмӣ мебаранд. Мутобиқати тадқиқоти илмӣ дар ин соҳа ҳанӯз дида намешавад.

Барои кор карда баромадани программаҳои ноҳиявии соҳавии комплексӣ барпо кардани ҷузъҳо ва идораҳои нави илмӣ зарурате нест. Ба ин кор диққати ҷузъҳо ва идораҳои мавҷудаи илмиро ҷалб кардан лозим аст. Дар баробари ин захираҳои дохилии ҷузъҳои илмиро дарьёфт кардан, монеаҳои байниидоравӣ, парокандагии кадрҳои илмӣ ва ресурсҳои илмию техникиро дар муассисаҳои камиқтидори илмии соҳавӣ барҳам додан, аз мавзӯъҳои майда-чуйда даст кашидан лозим аст. Табиист, ки ин аз нав ҷо ба ҷо гузоштан ва дар як ҷо ҷамъ овардани қувваҳои илмиро талаб менамояд.

Дар республика инчунин имконияти барпо кардани **иттиҳодияҳо ва марказҳои илмию истеҳсолии академиявӣ, соҳавӣ ва махсуси проблемавӣ мавҷуд аст.** Масалан, дар системаи Академияи фанҳо баъзе ташкилотҳои тадқиқоти илмии соҳаи биологиро бо ҳам муттаҳид намуда ва базаи таҷрибавию техникии онҳоро васеъ карда, иттиҳодияи илмию истеҳсолӣ барпо кардан мумкин аст. Вазифаи он аз омӯзиши комплексии набототи Тоҷикистон, пирьяхҳои Помир, ресурсҳои об, адабтацияи одам ва ҳайвонот ба шароити баландкӯҳ ва дар ҳамин асос кор карда баромадани тавсияҳои конкретии илмӣ, ки барои хоҷагии халқ аҳамияти калон доранд, иборат шуда метавонист.

Иттиҳодияҳои илмию истеҳсолии соҳавиро дар республика дар базаи ташкилотҳои тадқиқоти илмӣ, лоиҳакашию конструкторӣ ва корхонаҳои дахлдори масолеҳи бинокорӣ, хоҷагии қишлоқ ва ғайра барпо кардан мумкин аст. Масалан, ташкили иттиҳодияи илмию истеҳсолӣ барои

эҳтиёҷоти соҳаҳои масолеҳи бинокорӣ цикли корҳоро аз ҷустуҷӯю интихоби масолеҳи бинокорӣ сар карда то сохтани конструкцияҳои оҳану бетонӣ, ки ба зилзила тобоваранд, дар бар гирифта метавонад. Истеҳсолоти махсуси таҷрибавӣ дар иттиҳодияи мазкур конструкцияҳои тайёр кардашавандаро то ба давраи истеҳсоли саноатӣ расонда метавонист.

Барои ҳалли комплексии масъалаҳои такомулоти идоракунӣ ва планкашии хоҷагии халқ бо роҳи татбиқи усулҳои иқтисодию математикӣ ва техникаи ҳисоббарор муттаҳид кардани ташкилотҳои илмию техникӣ мисоли иттиҳодияи махсусгардондашудаи илмию истеҳсолӣ дар республика шуда метавонад. Дар ҳайати иттиҳодия се зинаро, ки тамоми циклро дар бар мегирад, пешбинӣ кардан мумкин аст: тадқиқоти илмӣ — кор карда баромадани лоиҳа — ҷорӣ кардани он. Дар зинаи якум материалҳои илмию методӣ оид ба барпо ва ҷорӣ намудани зерсистемаҳои ғуногуни системаи автоматии республикавии идоракунӣ (САРИ) кор карда баромада хоҳанд шуд. Дар зинаи дуюм бо назардошти вазифаҳои конкретӣ лоиҳаи зерсистемаҳои системаи автоматии идоракунӣ тартиб дода мешавад. Дар зинаи сеюм масъалаҳои ҷорӣ намудани тавсияҳои тайёр дар мошинҳои электронии ҳисоббарор ҳал карда мешаванд. Тавсияҳои типие, ки ба вазорату идораҳо барои ҷорӣ кардан таклиф мешаванд, натиҷаи тамоми корҳо хоҳанд гардид. Чунин ташкили кор имконият медиҳад, якум, неруи илмию техникӣ аз рӯи тавсияҳои системаи автоматии идоракунӣ дар як ҷо ҷамъ оварда, самараи онҳо зиёд карда шавад, дуюм, бо роҳи кор карда баромадани лоиҳаҳои типӣ ва материалҳои методии умумисистемагӣ алоқаю ҳамкории системаҳои гуногуни автоматии идоракунӣ таъмин карда шавад, ки ин шарти асосии амали САРИ мебошад. Ҳоло дар аксарияти вазорату идораҳои республика тамоми ин циклҳо бо қувваи худашон ба амал бароварда мешаванд. Ин, албатта, боиси гуногунии лоиҳаҳо, пастсифат ва такрор шудани онҳо мегардад.

Хуллас, гуфтан мумкин аст, ки дар республика барои барпо намудани иттиҳодияҳои илмию истеҳсолӣ заминаҳои зарурӣ мавҷуданд, бинобар ин тадқиқоти махсус гузаронда, барои ташкили онҳо тавсияҳо кор карда баромадан мувофиқи мақсад мебошад. Такмили структураҳои ташкилии идоракунии илму техника дар республика муносибати комплексиро талаб менамояд. Дар шароити интенсификацияи ҳамаҷонибаи хоҷагии халқ ҳалли ин масъалаҳо барои тезондани прогресси илму техника дар Тоҷикистон таъсири калон хоҳад расонд.

# ОШКОРБАЁНӢ—ПРИНЦИПИ МУҲИМТАРИНИ ФАЪОЛИЯТИ КПСС

**И. ШАРИФОВ,**
*доктори илми фалсафа*

СЪЕЗДИ XXVII ҚПСС дар ҳаёти мамлакат воқеаи муҳимтарин гардид. Вай ба халқи советӣ дар хусуси камбудию мушкилиҳои мавҷуда кушоду равшан гуфта, вазифаҳои давраи наздиктарин ва ояндаро нишон дод, диққати партия ва халқро ба кори бошиддат, собитқадамона ва поквиҷдонона ҷалб кард, ба решакан намудани бюрократизм, зоҳирпарастӣ, ғоғазбозӣ ва ҳарзагӯӣ, нест кардани ҳамаи он чи, ки шах шудааст ва ба пешрафти мо халал мерасонад, даъват намуд.

Дар ин роҳ на муносибати рӯякӣ ба кор, балки таҳлили амиқ ва ҳаматарафаи таҷрибаи бои ҚПСС дар бобати роҳбарӣ ба сохтмони социалистӣ зарур аст.

Дар Маърӯзаи сиёсии КМ ҚПСС ба съезд махсус қайд карда шудааст, ки «партияи Ленин дар гардишҳои мураккаби таърих қобилияти пайдо намудани роҳҳои дурусти пешравӣ, рӯҳбаланд гардондан, муттаҳид сохтан ва мутташаккил намудани миллионҳо нафар меҳнаткашонро борҳо намоиш додааст».

В. И. Ленин ҳанӯз дар оғози буньёд намудани партияи ҳақиқатан революционӣ, марксистӣ дар Россия коркунони партиявиро огоҳ карда буд, ки пинҳон доштани ҳақиқат дар бораи вазъи аслии корҳо дар партия ба кори байни омма таъсири манфӣ расонда метавонад.

Партияи Қоммунистӣ дар рафти муборизаи революционӣ ҳангоми санҷиши дурустии стратегия ва тактикааш марҳалаҳои мушкилтаринро аз сар гузаронд. Масалан, ба шикаст дучор шудани пролетариат дар революцияи солҳои 1905 — 1907 боиси пастшавии ҳаракати революционӣ гардид ва дар байни ҳамсафарони революция, хусусан зиёиён, калавиш ба амал омад. Аъзоёни ахлоқан ноустувор, аз ҷиҳати сиёсӣ хоми партия вазъияти баамаломадаро фаҳмида натавониста, ба тарафи контрреволюция гузаштанд ва ба асосҳои идеявии партияи мо ҳуҷум оварданд.

Дар ҳамин шароит большевикон вазъияти ҳақиқии корро аз халқ пинҳон намекарданд. Онҳо кризиси мушкилро дар партия кушоду равшан эътироф мекарданд. Барои он ки пролетариат ба ин кризис тоб оварда, тактикаи дурусти муборизаро бар зидди мутлақияти подшоҳӣ ва оппортунизм кор карда барояд, вай мебоист дар бораи таносуби қувваҳо дар мамлакат ва дар сафҳои партияи худ ҳама чизро донад. В. И. Ленин қайд мекард, ки ба пролетариат вазъияти ороишдода дар партия даркор нест, ба ин восита вай партияро аз нав сохтан ва мустаҳкам кардан наметавонад. Суханбозиҳои умумиреволюционӣ ва ақидаҳои муросочигӣ ба кор кӯмак намерасонанд. Ленин партияро огоҳ карда, навишта буд: «Ибораҳои бардурӯғ, лофзании бардурӯғ ҳалокати маънавӣ, гарави ҳақиқии ҳалокати сиёсӣ аст» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 9, саҳ. 304).

Мушкилии асосӣ на дар он буд, ки партия ниҳоят камқувват шуда буд, ва на дар он, ки дар партия байни равияҳои революционӣ ва оппор-

тунистӣ мубориза мерафт, балки дар он, ки «...табақаи пешқадами коргарони социал-демократӣ моҳият ва аҳамияти ин муборизаро ба қадри кифоя равшан фаҳмида нагирифтаанд...» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ. ч. 15, саҳ. 315 — 316). Дар ин бора ба коргарон рӯирост гуфтан, манбаи сустии партия ва роҳҳои мустаҳкам намудани сафҳои онро нишон додан лозим буд. Бешубҳа, мегуфт В. И. Ленин, ин ҳақиқати нохуш аст, ки аз касалӣ дар партия, камбудиҳои он гувоҳӣ медиҳад, «аммо ин ҳақиқатро аз коргари социал-демократ, ки партияи *худро* дар асоси роҳи *муайян*, саҳеҳ ва равшани партиявӣ бояд аз нав созад, пинҳон доштан хандаовар (ё ҷиноят) аст» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ч. 16, саҳ. 316).

Дар ҳаёти партия ва халқи мо яке аз давраҳои вазнинтарин солҳои ҷанги гражданӣ буданд. Ғайрати азим ва суботкорӣ лозим буд, то ки оммаҳои халқ ба муборизаи зидди харобии хоҷагӣ, гуруснагӣ, нарасидани молҳои саноатӣ, ғоратгарӣ, сафедгвардиячигӣ ва интервентҳои хориҷӣ сафарбар карда шаванд. Ҳамаи ин идоракунии давлатро басо мушкил мегардонд. Ленин душвориҳоро аз халқ пинҳон намекард. Ӯ партияро ҳам ба дуруст баён кардани вазъияти аслии корҳо дар мамлакат даъват менамуд. «Мо, — гуфта буд Владимир Ильич, — аз ҳақиқати бевосита ва рӯирост бештар нафъ мегирем, чунки мо боварӣ дорем, ки ин ҳақиқат ҳақиқати вазнин бошад ҳам, вале ҳар гоҳ ки ин ҳақиқат равшан шунида шавад, ҳар як намояндаи бошуури синфи коргар, ҳар як деҳқони меҳнаткаш аз вай ягона хулосаи дуруст мебарорад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ч. 29, саҳ. 268).

Қувваи бузурги сухани ҳаққи партиявӣ, ки ба оммаҳо нигаронда шуда буд, мардумро сафарбар менамуд. Партияи Коммунистӣ, ки аз алоқа бо халқ қувва пайдо мекунад ва дар назди халқ обрӯю эътибори раднопазир дорад, хатари ба мамлакат таҳдидкунандаро пинҳон надошта, оммаҳоро ба мубориза даъват менамуд ва ба муҳориба раҳнамун мекард.

«Аввалин вазифаи ҳар партияе, ки ояндаро ба назар мегирад, — навишта буд В. И. Ленин, — аксарияти халқро ба дуруст будани программа ва тактикаи худ бовар кунондан аст» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ч. 27, саҳ. 254). Партияи Коммунистӣ васиятҳои ленинииро ба ҷо оварда, ҳамеша дар атрофи худ меҳнаткашонро муттаҳид менамуд, оммаҳоро меомӯзонд ва худ меомӯхт, онҳоро ба дурустии сиёсаташ мӯътақид мекард ва ба дастгирию тарафдории комили ҳамаи меҳнаткашон муваффақ шуд, ки онҳо дар таҷрибаи худ боварӣ ҳосил кардаанд, ки партия ғайр аз ғамхорӣ дар бораи беҳбудии халқ мақсади дигаре надорад. «Дар байни оммаи халқ, — навишта буд В. И. Ленин, — мо ҳар чи ҳам бошад, қатрае дар дарьё ҳастем, ва мо фақат вақте идора карда метавонем, ки чизи мефаҳмидагии халқро дуруст ифода кунем» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ч. 33, саҳ. 316).

В. И. Ленин боварӣ дошт, ки партия аз ӯҳдаи сафарбар намудани ғайрати революционӣ ва ташаббуси коргарону деҳқонон, ки ба иттифоқи пойдор муттаҳид гардидаанд, баромада метавонад. Ӯ коммунистонро таълим медод, ки ба воқеаҳо рӯирост нигоҳ кунанд, мавқеи худро ба таври қатъӣ ва бе манфиатпарастӣ аниқ намоянд. Партияе, ки ҳақиқатро аз халқ пинҳон мекунад, ногузир ба тоифаи қаллобон табдил меёбад. Дар ин хусус таҷрибаи ҳамаи партияҳои оппортунистӣ далолат мекунад. Оппортунистон худро бо иборaю суханбозиҳои чапravӣ рӯпӯш карда, худро бардурӯғ коммунист, ҳомии манфиатҳои меҳнаткашон нишон дода, дар асл чун тарафдорони сохти капиталистӣ баромад мекарданд ва мекунанд.

Партияи марксистӣ аз ҳар гуна партияи дигар бо он фарқ мекунад, ки дар ҳар як шароит аз мушкилиҳо наметарсад, онҳоро аз халқ пинҳон намедорад. Дар ин хусус В. И. Ленин гуфтааст: «Ҳақиқати нохушро бо суханҳои нек пардапӯш намудан — ин як чизи ба кори пролетариат, ба

кори оммаҳои меҳнаткаш аз ҳама зарарноктар ва аз ҳама хавфноктар аст. Аз ҳақиқат, вай ҳар қадар талх бошад ҳам, рӯй тофтан лозим нест. Сиёсате ки вай ба ин шарт риоя намекунад, сиёсати ҳалокатовар аст» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 24, саҳ. 359).

Душманони сиёсии марксизм ба муваффақиятҳои агитация ва пропагандаи партияи мо ҳасад мебурданд, вале ба сарчашмаҳои онҳо сарфаҳм нарафта, фақат дар ҳайрат мемонданд. В. И. Ленин дар съезди IX РКП(б) сабабҳои ин муваффақиятҳоро ба таври зайл маънидод карда буд: «Равшании пропаганда ва агитация шарти асосӣ мебошад. Агар душманони мо дар соҳаи инкишофдиҳии агитация ва пропаганда корҳои аҷиб кардани моро ба забон оварда ва эътироф намуда бошанд, инро ба тарзи зоҳирӣ, яъне агитаторҳоямон бисьёр буданд ва коғаз бисьёр сарф карда шуда буд гуфта фаҳмидан лозим нест, балки ба тарзи ботинӣ, яъне чунин фаҳмидан лозим аст, ки ҳамон ҳақиқате, ки дар ин агитация буд, ба майнаи ҳама роҳ мееёфт. Аз ин ҳақиқат бошад, дур шудан мумкин нест» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 30, саҳ. 495).

Партияи Коммунистӣ дар фаъолияти худ ҳамеша ин принципи устуворро ба роҳбарӣ мегирифт, ки ин имконият медод ба воқеаю зуҳуроти нав, амали синфҳо ё шахсони алоҳида сари вақт баҳои дуруст диҳад, камбудиҳои корро ҷасурона ва дар асоси принципиалона эътироф кунад ва барҳам диҳад, роҳҳои дурусти пешравии минбаъдаро дарьёфт намояд. Сиёсати Партияи Коммунистӣ, ки онро халқ дастгирӣ мекунад, имкон медод вазифаҳои душвортарин бомуваффақият иҷро карда шаванд, гарчанде бисьёр гардишҳои вазнин ва ҳолатҳои душвореро аз сар гузарондан лозим омада буд, ки онҳо аз партия қатъият ва дурандеширо талаб мекарданд.

Ҳар вақте ки Партияи Коммунистӣ ин ё он камбудиҳоро ошкор менамояд, душманони мо дар бораи «кризиси» хоҷагии халқи социалистӣ ғавғо мебардоранд. Дар асл бошад, ин шаҳодати сустии мо набуда, балки зуҳуроти қудрат, дилпурии мо ба имкониятҳои бепоёни ҷамъиятамон, ба лаёқати халқамон барои тағьир дода тавонистани вазъияти кор мебошад. Алоқаи партия бо халқ дар ҳамин зоҳир мешавад.

Партия ҳеҷ вақт шиорҳои бардурӯғ пешниҳод намекард, дар байни омма тухми хаёлҳои ширин ва умедҳои пуҷро намекошт, вале зимни ин ҳаргиз музаффариятҳои осонро ваъда намекард, баръакс, ҳамеша кушоду равшан аз он мушкилиҳое мегуфт, ки пайдо мешуданд ва онҳоро бартараф кардан лозим буд. Партия бинобар он ба ин роҳ мерафт, ки боварӣ дошт халқ ин иқдоми вайро дуруст мефаҳмад.

Агар тамоми тарзи ҳаёти мо, худи муҳити зисти социалистӣ ҳамеша дар одамон поквиҷдонии олӣ, ҳақиқатгӯӣ ва идеянокӣ мепарвариданд, пас субъективизм ва вайронкориҳои бо он алоқаманд боиси ҳодисаҳои ифлоскорӣ, бепринципӣ, хушомадгӯӣ мешуданд. Бинобар ин тамоми кори азими революционии партия на танҳо заминаи зарурии бартараф кардани камбудиҳои ошкоршуда, балки асоси ба миён гузоштани вазифаҳои нави оид ба тарбияи коммунистии меҳнаткашон ҳам мебошад. Эътирофи ошкори хатоҳои роҳдодашуда на танҳо халқро дар атрофи партия муттаҳид кард, балки инчунин барои фаъолияти пурҷӯшу хурӯши оммаҳо роҳи васеъ кушод, боварии онҳоро ба тантанаи адолати социалӣ боз ҳам мустаҳкам кард.

Албатта, баъзан ба сафҳои партия одамони бевиҷдон ҳам роҳ мееёбанд. Солҳои охир коркунони алоҳидаи роҳбарикунанда аз вазифаашон суиистеъмол мекарданд, танқидро буғӣ менамуданд, роҳи сарватғундориро пеш гирифтанд, баъзеи онҳо бошанд, иштирокчӣ ва ҳатто ташкилотчии амалиёти ҷиноятӣ ҳам гардиданд. «Албатта, ташкилотҳои партиявӣ, умуман партия аз сафҳои КПСС шумораи зиёди маслакгумкардагонро хориҷ намуда, ба муқобили ҳамин гуна воқеаҳо мубориза бурданд, — қайд карда шуд дар Пленуми январии (с. 1987) КМ КПСС. Дар

байни онҳо касоне низ буданд, ки дуздӣ мекарданд, пора мегирифтанд, изофанависӣ мекарданд, интизоми давлатӣ ва партиявиро вайрон карда, бадмастӣ менамуданд».

Як қисми кадрҳои роҳбарикунанда аз муваффақияту дастовардҳо саргарм шуда, нисбат ба фаъолияташон муносибати ғайританқидӣ мекарданд. Азхудравӣ ва худписандӣ боиси бемасъулиятӣ барои кори супурдашуда гардиданд.

Дар съезди XXVII партия ба ин масъалаҳо диққати ҷиддӣ дода шуд. Дар Резолюцияи съезд қайд карда шудааст: «Ҳаққи гапро гуфтан, дар бораи ҳамаи масъалаҳо рӯирост мулоҳиза рондан, органҳои болоии партиявӣ ва оммаро объективона воқиф намудан, ҳама вақт ва дар ҳама бобат серталаб ва поквиҷдон будан бояд қоидаи қатъии кори партиявӣ гардад». Шахсоне, ки партия ва давлатро фиреб медоданд, ҷазои сахт гирифтанд, аз вазифаҳои роҳбарикунанда озод ва аз партия хориҷ карда шуданд. Ҷинояткорони ашаддӣ бошанд, ба ҳабс гирифта шуданд.

Ҳодисаҳои носолим дар фаъолияти баъзе ташкилотҳои партиявии республикаи мо низ ҷой доштанд. Қоркунони ҷудогонаи масъули партиявӣ, советӣ ва хоҷагӣ бо изофанависӣ, ҷорӣ кардани усулҳои бюрократии роҳбарӣ машғул мешуданд. Ин ҳама на танҳо ба манфиатҳои моддии республика, манфиатҳои ҷамъият, балки ба кори тарбияи ахлоқии одамони советӣ низ зарари калон мерасонд. Ва он бо тамоми қатъият дар съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон маҳкум карда шуд.

«Ба мо, коммунистон, дар ҳама бобат — ҳам дар кор ва ҳам дар рафтор — ҳамчун намуна менигаранд. Бояд тавре зиндагӣ ва кор кард, ки одами меҳнаткаш гуфта тавонад: «Оре, ин коммунисти ҳақиқист». Ҳаёт дар хонаи партиявӣ ҳар қадар равшану покизатар гардад, мо он вазифаҳои мураккаберо, ки ба давраи ҳозираи гардиши куллӣ хосанд, ҳамон қадар зудтар иҷро менамоем».

Барои он ки Партияи Коммунистӣ роли роҳбари сиёсиро бомуваффақият иҷро карда тавонад, вай бояд мунтазам тарзу усулҳои тарбияи коммунистиро беҳтар созад, онро бо иҷрои вазифаҳои сохтмони коммунистӣ узван пайваст кунад. Чи тавре ки дар Маърӯзаи сиёсӣ қайд карда шудааст, «партия вазифаҳои навро фақат ҳамон вақт бомуваффақият иҷро карда метавонад, ки худаш муттасил инкишоф ёфта истад ва худро такмил диҳад, аз хаёли «беайбу иллат» донистани кори хеш фориғ бошад, ба натиҷаҳои бадастоварда аз нуқтаи назари танқидӣ баҳо диҳад, минбаъд чӣ кор карданашро аниқ донад».

Мансубият ба партия ба коммунистон ба ҷуз ҳамеша дар сафи пеш будан ва дар ҳама кор ба номи баланд муносиб буданашон ягон имтиёзи дигаре намедиҳад. Дар ҳуҷҷатҳои съезди XXVII ба он низ диққати калон дода шудааст, ки баланд бардоштани шуури меҳнаткашон, дар онҳо ташаккул додани ҷаҳонбинии устувори марксистӣ-ленинӣ вазифаи асосии кори идеологии партия мебошад. Нишондодҳои съезд барои пурзӯр намудани тарбияи идеявию сиёсӣ ва маънавии меҳнаткашон ҳамчун тавсияҳои амалӣ хизмат мекунанд.

Ҳалли принципиалии проблемаҳои кори тарбияи идеявӣ, ки съезд онҳоро нишон дод, бояд ба инкишофи фаъолияти социалии мардуми советӣ мусоидат кунад. Ин алалхусус ҳозир, ки омили субъективӣ аҳамияти махсус пайдо мекунад, муҳим аст.

Дар шароити такмили социализм роли Партияи Коммунистӣниҳоят меафзояд. Партия меҳнаткашонро бо дониши илмии тараққиёти ҷамъият мусаллаҳ намуда, кори азими ташкилотчигӣ ва тарбияи сиёсӣ гузаронда, ҳамаи омилҳои тезондани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакатро сафарбар менамояд ва дар ин роҳ дигаргунсозиҳои ҳақиқатан революциониро ба амал меоварад.

# ...ЯК ЗАРРАИ ҚУВВАИ АЗИМ

*Рауф Раҳимҷонов қариб шаст сол боз аъзои КПСС мебошад. Садриддин Мирзоев коммунисти ҷавон аст, вай ба сафи КПСС баъди съезди XXVII партия дохил гардид. Инҳо одамони наслҳои гуногунанд, вале мавқеи ҳаётиашонро Программа ва Устави ягонаи Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ муайян менамоянд, онҳо дорои мақсади муштарак, ҳисси умумии масъулиятшиносӣ барои корҳои мамлакату халқ мебошанд.*

*Аз хусуси дирӯзу имрӯз, саҳми коммунист ба муҳайё сохтани шароит барои иштироки ҳақиқии ҳамаи меҳнаткашон дар ҳаёти ҷамъият дорандаи ду ордени Ленин, орденҳои Ҷанги Ватании дараҷаи 1, Байрақи Сурхи Меҳнат ва «Нишони Фахрӣ» Р. Раҳимҷонов ва харроти заводи «Тоҷикгидроагрегат» С. Мирзоев мукола мекунанд.*

— БАРОИ армияи 19-миллионнафараи коммунистони Иттифоқи Советӣ, барои тамоми халқи советӣ, барои мову шумо, Садриддин, соли ҷорӣ соли махсус аст. Ба хонаи умумии мо иди калони фархунда меояд: давлати коргарону деҳқонон, ки онро Ленин барпо карда буд, ҳафтод сол боз умр ба сар мебарад, кор мекунад, камол меёбад. Ҳозир, дар шароити бозсозӣ, мо беш аз пеш ба гузашта, ба афкору васиятҳои Ленин диққат медиҳем. Ва қонунист, ки чунон ки дар лаҳзаҳои гардиши куллии таърихи мамлакатамон буд, барои амалӣ гардидани нақшаҳои партия масъулияти асосӣ маҳз ба зиммаи коммунистон меафтад. Шумо, Садриддин, иштирокатонро дар процесси бозсозӣ, дар иҷрои вазифаҳои бамиёнгузоштаи партия чӣ тавр тасаввур мекунед?

— Ман, Рауф Раҳимҷонович, мисли ҳамаи рафиқонам, тамоми масъулияти ба зиммаи мошинсозон гузошташударо нағз мефаҳмам. Охир, чунон ки М. С. Горбачёв дар Маърӯзаи сиёсӣ ба съезд қайд кард, идеяҳои асосии илмию техникӣ маҳз дар соҳаи мошинсозӣ татбиқ гардида, олатҳои нави меҳнат, системаҳои мошинҳое ба вуҷуд оварда мешаванд, ки прогресси дигар соҳаҳоро таъмин мекунанд. Аз ин рӯ, мо бояд тамоми ҷидду ҷаҳдамонро ба он равона кунем, ки чунин мошинҳои ба беҳтарин намунаҳои ҷаҳонӣ мувофиқро мамлакатамон ҳарчи зудтар соҳиб шавад.

— Вазифаҳо масъулиятноку мақсаду ният нек аст, вале вақти аз сухан ба амал гузаштан расидааст.

— Албатта, охир инро дар мисоли заводи мо равшан дидан мумкин аст. Мо дар панҷсолаи дувоздаҳум истеҳсоли деталу узелҳои комбайнҳои «ДОН»-ро ба роҳ мондем. Мувофиқи ҳисобу китоби иқтисодчиён, истифодаи комбайни нав дар миқёси мамлакат имкон медиҳад, ки дасти қариб 400 ҳазор нафар механизаторон холӣ ва талафи ғалла ҳангоми ҷамъоварӣ хеле кам карда шавад. Конструкторон дар бораи шароити меҳнати комбайнчиён низ ғамхорӣ кардаанд — кабинаи «ДОН» бароҳат буда, бо механизмҳои сабуккунандаи меҳнат таҷҳизонида шудааст. Аммо гуфта наметавонем, ки натиҷаҳои кори ба роҳ мондани истеҳсоли маҳсулоти нав моро қонеъ мегардонанд. Душвориҳо бисёранд: таҷҳизоти заруриро ҳоло нагирифтаем, бисьёр детальҳоро дастӣ сохтан лозим меояд, масоҳати истеҳсолиро васеъ кардан, суръати сохтмони корпуси навро тезонидан даркор аст. Завод ба коргарони баландихтисос низ эх-

тиёҷи калон дорад, талабот нисбат ба сифат хеле сахт шуд ва аз ин рӯ, талаб аз ҳар шахс афзуд. Масъулияти асосӣ барои ҳалли ин ва дигар масъалаҳо ба зиммаи коммунистон, аз ҷумла ба зиммаи ман ҳам меафтад. Маро аз номзадӣ ба аъзогии партия дар вақти барои коллективамон масъулиятнок қабул карданд ва ман чунин мешуморам, ки имтиҳонӣ душворе, ки аз он «Тоҷикгидроагрегат» мегузарад, имтиҳони асосии ҳаётии имрӯзаи ман ҳам мебошад.

— Ин хуб аст, Садриддин, ки шумо ва рафиқонатон барои он чи ки дар мамлакат, дар заводатон ба амал меояд, шахсан масъулият ҳис мекунед. Аз душвориҳо натарсед. Агар кас мақсадро равшан дида, барои ҷомаи амал пӯшидани он кӯшад, ин душвориҳо бартарафшавандаанд. Ин ҷо ман соли 1929 — соли коммунист шуданамро ба хотир меорам. Хоҷагии халқи республика акнун қомат рост мекард, бесаводӣ ва хурофоти динии дар байни оммаҳои васеъ ҳукмрон бадбахтии ҳақиқӣ ба шумор мерафтанд. Дар он замони душвор дар назди коммунистону комсомолон талабҳои махсус гузошта мешуданд, масъулияти асосӣ барои иҷрои вазифаҳое, ки дар назди республика меистоданд, ба зиммаи онҳо гузошта мешуд. Вале дар охири солҳои бистум отряди онҳо камшумор буд — Партияи Коммунистии Тоҷикистон дар сафҳои худ ҳамагӣ қариб 4 ҳазор нафар коммунистонро муттаҳид менамуд. Ба замми ин мо таҷрибаи кофӣ надоштем, вале барои амалӣ гардондани нақшаҳои партия майлу хоҳиши калон доштем.

Дар он солҳо аз рӯи вазифа ман ба қишлоқҳо бисьёр мерафтам. Борҳо ҳангоми чунин сафарҳо дучори хатар гардидаам, коллективонӣ на барои ҳама табъи дил буд, ҳанӯз на ҳама Ҳокимияти Советиро қабул карда буданд. Ба деҳқонон афзалияти колхозҳоро фаҳмондан, ба онҳо кӯмак расондан зарур буд, то бифаҳманд, ки ҳокимияти Советҳо ҳақиқатан ҳокимияти халқ аст.

Албатта, ҳама корҳо на ҳамеша барор мегирифтанд, саҳву хатоҳо низ рӯй медоданд. Ба таври сунъӣ тезондани ташкили колхозҳо аз ҷумлаи чунин хатоҳо буд. Агар партия дар он давра фавран пеши роҳи ин иштибоҳро намегирифт, ба ҳолати ногувор афтодани Давлати ҷавони Советӣ аз эҳтимол дур набуд. Акнун аз қуллаи солҳои пасисаршуда гуфта метавонам: вақте ки партия бо халқ рӯйрост ва софдилона гуфтугӯ намуд, аз ин пеш аз ҳама кор бурд кард. Ана барои чӣ мо, ветеранҳо, қарорҳои Пленуми январии КМ КПСС, роҳи пешгирифтаи партияро барои ошкорбаёнӣ, мустаҳкам намудани принципҳои демократӣ дар ҳаёти халқ бо дилу ҷон пазируфтем. Ошкорбаёнӣ, демократия ба мо на фақат барои барҳам задани камбудиҳо, балки қабл аз ҳама барои иҷрои нақшаҳои андешидаамон даркоранд. Он нақшаҳо бошанд, азиманд. Ва ман ба насли шумо бо дили соф ҳасад мебарам, ки шумо буньёдгару эҷодкорони фардои дурахшони мамлакатамон мебошед.

— Аммо оянда, Рауф Раҳимҷонович, бе гузашта буда наметавонад. Таърихи мамлакатамон, республикаамон ин шумо, ветеранҳои партия ҳастед, ки онро бо дастони худ офаридаед. Шояд ҳамаи воқеаҳои ҳаётатонро нақл карданатон душвор бошад, вале лаҳзаҳои барои мо муҳимашро ба хотир меовардед, хуб мешуд.

— Илтимосатонро бо майли том ба ҷо меорам, Садриддин. Инак, нақламро аз лаҳзаи бароям фаромӯшнашаванда оғоз менамоям. Соли 1938 дар асоси Конституцияи нави республика дар Тоҷикистон аввалин интихоботи Совети Олӣ баргузор гардид. Мефахрам, ки ҳамдиёронам ба ман боварии калон зоҳир намуданд: он сол, ки раиси комиҷрояи шаҳри Ӯротеппа будам, маро депутати Совети Олии РСС Тоҷикистон интихоб намуданд. Сессияи нахустини даъвати якуми Совети Олӣ дар вазъияти ботантанаю идона гузашт: халқи тоҷик аз муваффақиятҳояш ба мамлакат мужда расонда тавонист. Соли 1937 дар республика назар ба соли 1913-ум 116 баробар зиёдтар маҳсулоти саноат истеҳсол карда шуд.

Қомьёбиҳои хоҷагии қишлоқи социалистӣ низ калон буданд, колхозҳо 92 фоизи тамоми хоҷагиҳои деҳқононро муттаҳид менамуданд. Вале корҳои боз ҳам зиёдтар дар пеш буданд. Дар солҳои пеш аз ҷанг ман комиссари халқии саноати сабук, бофандагӣ, комиссари халқии зироат будам, сипас ҷонишини Раиси Совети Комиссарони Халқии РСС Тоҷикистон ва раиси Совети оид ба хоҷагии қишлоқ ва маҳсулоттайёркунӣ таъин гардидам. Нақшаҳо, ташвишу тараддудҳои онвақта ба хотирам меоянд. Сохтмони заводҳои пахтатозакуниро вусъат дода, мавқеи пахтакориро мустаҳкам, саноати бофандагиро барпо кардан зарур буд. Партияи Коммунистии Тоҷикистон вазифаи сермаҳсул гардондани чорворо низ ба миён гузошт. Аммо ҷанг ҳамаи нақшаҳоро барбод дод. Ба мадди аввал вазифаҳои дигари мураккабтар баромаданд ва аз ҳама асосиашон ташкил намудани қисмҳои ҳарбӣ, барпо намудани фонди мудофиаи мамлакат буд. «Ҳама чиз барои фронт, ҳама чиз барои ғалаба!» — ташкилоти партиявии республика, тамоми халқи тоҷик аз рӯи чунин қонун кору зиндагӣ мекарданд.

Ҷашни биступанҷсолагии Революцияи Октябрь ба хотирам мерасад. Дар арафаи ин ид дар Тоҷикистон барои ҷанговарони дивизияи аскарони савораи кӯҳгард, ки онро республикаамон ба шефӣ гирифта буд, поезди тӯҳфаҳо ташкил карда шуд. Ба ҷояш бурда расондани 27 вагони пур аз орду биринҷ, гӯшт, мавиз ва дигар озуқаворӣ ба ҳайати вакилон супурда шуд, ки сарварии онро ба ман бовар карда буданд. Ба ҳайати он ҳамчунин депутатҳои Совети Олии СССР раиси колхози «Большевик»-и райони Ӯротеппа Раҳим Бойқӯзиев ва ангиштткан Ӯлмас Солиев дохил мешуданд. Он чи ки мо дар назди фронт бо чашмони худ дидем, басо мудҳиш буд. Солҳои зиёд гузаштанд, вале он деҳаҳои ба харобазор табдильёфта ҳоло ҳам дар пеши назарам. Ҳам он азму иродаи ҳар ҷанговарро, ки синасипар карда, музаффариятҳои революцияро муҳофизат менамуд, фаромӯш намекунам. Ҳафтуми ноябрь дар дивизияи номбурда, ки баъди муҳорибаи шадид барои истироҳат ақибтар аз хатти фронт бурда шуда буд, митинг баргузор гардид. Мо дар назди ҷанговарон баромад карда гуфтем, ки ақибгоҳ шуморо ноумед намекунад, барои мағлуб кардани душмани ғаддор бо меҳнати фидокоронааш ба армия кӯмак мерасонад. Сипас маросими супурдани мукофот баргузор гардид. Ба ҳайати вакилони мо супориш шуд, ки ба 900 нафар ҷанговарони дар ҷангҳо мардонагию шуҷоат нишондода ордену медальҳо супорад. Ҳаёти ман пур аз воқеаҳои мухталиф аст. Тирамоҳи соли ҷорӣ синни ман ба ҳаштод мерасад, солгарди барпо карда шудани Давлати Советиро дар фронт истиқбол карданам чун саҳифаи дурахшон абадӣ дар хотирам нақш бастааст.

— Рауф Раҳимҷонович, айёми бачагию ҷавониатон чӣ тавр гузашт? Барои дар ҳаёт мақоми худро ёфтанатон кӣ кӯмак расонд?

— Ман дар Ӯротеппа, даҳ сол қабл аз оламро ба ларза андохтани садои музаффаронаи тӯпҳои «Аврора» ба дунъё омадам. Падарам аз бачагӣ дар хонадони бойҳо аз субҳ то шом меҳнат мекард: оилаи мо дар як хоначаи похсагини бе фаршу сақф зиндагӣ ба сар мебурд. Соли 1914 ба ҷанг гусел кардани падарамро нағз дар хотир дорам. Модарам зор-зор гириста, хасрат мекард, ки агар 250 сӯм медоштем, падарамро аз аскарӣ халос мекардем. Ӯ бо панҷ бачаи хурдсол дар хона монд. Чи манзараи мудҳише буд он айём барои модарам: дар як тараф фарзандони ӯ гуруснаву урьён, дар тарафи дигар дӯконҳои пур аз гӯшту нонҳои нақхаташон мадҳушкунандаи шафати ҳавлии мо, хилъату ҷомаҳои дороёни шаҳр. Падарам баъди моҳи феврали соли 1917 аз ҷанг баргашт. Вале шодмонии оилаамон аз баргаштани ӯ тӯл накашид. Дере нагузашта падарам вафот кард. Маҷбур шудем барои дафни падарам аз бой қарз гирем, ба ман лозим омад, ки ба ивази фоизи қарз хонаи бойро посбонӣ кунам. Падарам тамоми умр меҳнат карду аммо қашшоқу беҳуқуқ аз

олам гузашт. Бӯи нони батракӣ ба машоми ман ҳам хеле барвақт расид. Шояд нодуруст мебуд чунин бигӯям, ки мо камбағалон ба шарофати ғалабаи Ҳокимияти Советӣ чи сон тағйир ёфтани ҳаётамонро фавран фаҳмидаем: ҳақирӣ, бесаводӣ, хурофот имкон намедоданд, ки ба олам бо чашмони кушода нигарем.

— Рауф Раҳимҷонович, бисёр душвориҳову санҷишҳои сахт насиби насли шумо гардид. Мо, ҷавонон, ки баъди ҷанг ба дунё омадем, ин душвориҳоро намедонистем. Аз мо як чиз талаб карда мешуд — хонем, аз рӯи виҷдон кор кунем, гражданинҳои ҳақиқии мамлакатамон бошем. Зоҳиран, ин ҳақиқатест ба ҳама маълум, вале на дар ҳама ҷо ва на ҳама кас гуфтаҳои болоро ба ҷо меоранд. Масалан, дар девори даромадгоҳи завод таҳти сарлавҳаи «Онҳо ба коллективи мо иснод меоранд» лавҳаи суратҳо овехта мешавад. Дар он расми коркунони ба ҳушьёрхона афтидаи корхонаро мечаспонанд. Мутаассифона, лавҳаи мазкур аҳьён-аҳьён холӣ мемонад. Дар завод фактҳои бесарусумонӣ, вайрон кардани интизоми меҳнат ҳам барҳам нахӯрдаанд. Ба назари ман, ин ҳама оқибати он аст, ки мо сахтгириро фаромӯш кардаем ва ё шояд онро сари вақт наомӯхтаем, ба он одат кардаем, ки давлатамон бой ва ҳама чиз басанда аст. Ҳозир дар заводи мо, чун дар тамоми мамлакат, ҳама соҳаҳои ҳаёт дақиқназарона мулоҳиза карда, нисбат ба ҳар яке серталабӣ зоҳир карда мешавад.

— Вале ин, ба фикрам, ибтидои корест, ки муваффақияти он ба фаъолияти ташкилоти партиявии шумо, ҳар бригада, участка ва цех вобаста аст.

— Бале. Ва ба он ки коллективи завод ба иҷрои вазифаҳои басо мураккаб қодир аст, ман дар мисоли бригадаамон — ягона дар завод бригадаи меҳнати коммунистӣ боварӣ ҳосил кардам. Ман ба «Тоҷикгидроагрегат» се сол пеш аз ин омада будам. Ин мӯҳлат чандон калон нест, вале ба туфайли рафиқони ҳамкорам на фақат касби харротӣ, балки пармагарӣ, фрезерчигиро ҳам омӯхтам, акнун ҳар кадом детали мураккабро кор карда мебароям. Вале гап ҳатто дар ин ҳам нест, гап дар он муҳитест, ки дар коллективамон таҳти сардории коммунист, одами бовиҷдон, принципноку ташаббускор Константин Улубиев пойдор гардидааст. Масалан, бригада маҳсулоташро бо тамғаи шахсӣ месупорад ва ҳар кас, ҳатто ҷавони нав бакоромада ҳам медонад, ки ҳуқуқи бадсифат кор кардан надорад, вагарна ба тамоми коллектив иснод меоварад.

— Мо, ветеранҳо ҳам, ғами онро мехӯрем, ки ҷавонон хӯҷаинони ҳақиқии мамлакати худ, одамони дорои мавқеи фаъоли ҳаётӣ бошанду вазифаашонро дар назди партия ва давлат аз рӯи виҷдон иҷро кунанд. Мо мекӯшем, ки ҷавонон на танҳо таърихи мамлакат, республикаи худро донанд, балки инчунин фаҳманд, ки ҳамаи муваффақиятҳоямон ба туфайли меҳнати бурдборонаву фидокоронаи одамон ба даст омадаанд. Мо мехоҳем, ки ҷавонон ба таърихи ташаккули коллективашон марок зоҳир кунанд, то ки вазифаҳои дирӯз ба ҷо овардаи коллектив ва вазифаҳоиояндаи онро равшан тасаввур намоянд.

— Ба фикрам, Рауф Раҳимҷонович, ветеранҳои заводи мо, ки ҳозир таърихи онро навишта истодаанд, низ бо шумо ҳамфикр мебошанд. Ба шарофати онҳо мо медонем, ки завод соли 1945 барпо карда шудааст. Мамлакат ба меҳнати осоишта баргашта, хоҷагии харобкардаи ҷангро барқарор менамуд ва масъалаи бо қисмҳои эҳтиётӣ таъмин намудани тракторҳо кӯндаланг меистод. Заводи мо, ки он вақтҳо «Тракгородеталь» ном дошт, яке аз корхонаҳои тайёркунандаи қисмҳои эҳтиётӣ гардид. Вай танҳо як цех дошт, ки дар он устохонаи таъмири базаи автомобилии пойтахт ҷой гирифта буд. Дар завод қариб 300 кас кор мекард. Ҳозир коллективи завод се ҳазор нафарро ташкил мекунад, ададп цехҳо ҳам аз даҳ баробар зиёдтар шуд. Аз истеҳсоли оддитарин детальҳо то тайёр карданп гидроузелҳои мураккаб — чунин аст роҳи тайкардаи корхона

дар тӯли солҳои мавҷудияташ. Дар ин муддат таҷҳизоти корхона борҳо нав карда шуд. Акнун коргарони завод дар ихтиёрашон дастгоҳҳои автомат доранд, дастгоҳҳои аз рӯи программаи рақамдор идорашавандаро бомуваффақият омӯхта истодаанд. Мо мефаҳмем, ки ин ҳама дар ҷои холӣ пайдо нашудааст, тараққиёти корхона самараи меҳнати садҳо нафар одамон мебошад.

— Бисьёр хуб аст, Садриддин, ки шумо инро мефаҳмед. Дар навбати худ қайд кардан мехоҳам, ки мо, ветеранҳо, ба коллективҳои меҳнатӣ, донишкадаҳои олӣ рафта, бо камоли қаноатмандӣ мушоҳида мекунем, ки ҷавонписарону духтарон ба бозсозӣ фаъолона ҳамроҳ шудаанд, ҳис карда мешавад, ки барои саҳм гузоштан дар иҷрои вазифаҳои муҳими имрӯза кӯшишу ғайрат менамояд. Аз ҳама асосиаш он аст, ки ин кӯшишу ғайрат ва падидаҳои чизҳои нав, ки дар шуури одамон пайдо мегарданд, дастгирӣ ёбанд. Албатта, боз бисьёр душвориҳоро бартараф кардан лозим меояд: инҳо кӯҳнапарастӣ, майлу хоҳиш надоштани баъзе коркунон барои тағьир додани услуби корашон ва амсоли инҳо мебошанд. Чунин одамонро, ки қарорҳои партияро дар амал не, балки дар сухан дастгирӣ карда, аз минбари баланд истода суханони тумтароқ мегӯянд, мо дар вақташ ҳамсафар меномидем. Мутаассифона, ҳоло ҳам чунин ҳамсафарон ҳастанд. Онҳоро шинохта тавонистан, албатта, кори осон нест, вале шинохтан зарур аст.

— Бо фикри шумо комилан розиам. Масалан, ба қарибӣ ташкилоти цехии партиявии мо Сафаровро ба сафи КПСС қабул накард. Соли стажи номзадиро гузаштани Сафаров нишон дод, ки вай мекӯшид ба партия бо мақсади ғаразнок сар дарорад, суханони дилфиребе, ки вай гуфтанашонро дӯст медорад, ба кирдору рафтораш мувофиқат намекунанд. Ва ҳол он ки ба Сафаров дар вақташ тавсияномаҳоро коммунистон доданду ӯро номзад ба партия ташкилоти цехии партиявии мо қабул карда буд. Ба қарибӣ ба ман супориш доданд, ки ба тарбияи ҷавонон пардозаму онҳоро барои дохил шудан ба сафҳои КПСС тайёр намоям. Инак ман мефаҳмам, ки роҳи сафаровҳо ва ба онҳо монандро бастан, ба номи олии коммунист иснод наовардан чӣ сон муҳим аст.

Мехоҳам боз ана аз чӣ хусус сухан гӯям. Завод барои гузаштан ба қабули давлатии маҳсулот тайёрӣ мебинад. Талабот нисбат ба сифат қатъӣ гардид, ба муносибати истеҳсол кардани узелу детальҳои нав барои комбайнҳо бисьёр душвориҳоро бартараф кардан лозим меояд. Асосан ҳама мекӯшанд, ки беҳтар кор кунанд, агар кори таъҷилиро ба ҷо овардан лозим шуда монад, вақташонро дареғ намедоранд. Вале чунин фактро мисол меоварем: сол то сол дар маҷлисҳои партиявӣ ва касабавӣ, дар маҷлисҳои фаъолони партиявию хоҷагӣ мегӯянд, ки зимистон дар цех хунук ва тобистон гарм, системаи гармидиҳанда кор намекунад, ҳавои цехҳо тоза карда намешавад. Сол то сол маъмурияти завод ваъда медихад, ки вазъиятро тағьир медиҳад, вале масъала мутлақо ҳал намешавад.

— Бешубҳа. Вале, ба фикрам, на фақат роҳбарон, балки ташкилоти цехии партиявии мо низ бояд бештар ташаббус нишон дода, ин участкаи корро таҳти назорати худ гиранд, аз гунаҳгорон қатъӣ талаб кунанд. Он гоҳ, боварӣ дорам, ки ҳалли бисьёр масъалаҳо кашол нахоҳад ёфт.

Ба шумо ва дар шахси шумо ба ҳамаи коммунистони завод принципнокии партиявӣ, ҳадафмандӣ дар иҷрои вазифаҳои дар назди коллектив гузошташуда, корномаҳои нав ба нави меҳнатӣ орзумандам.

Нигорандагони муколама
**Н. СУВОРИНА,**
**Н. СУХАЧЕВА.**

# АЗ БЕҲУҚУҚӢ ТО БА КОМИЛҲУҚУҚӢ

**Р. НАБИЕВА,**
*доктори илми таърих*

ЗАНОНИ Осиёи Миёна, аз ҷумла занони тоҷик, то ғалабаи Октябри Кабир, дар тӯли қарнҳо асираву мазлума буданд. Шароити тоқатфарсои зиндагӣ, қонунҳои мудҳиши ислом, вуҷуд надоштани ёрии тиббӣ занонро ба ҳалокат мерасониданд. Боре занони Осиёи Миёна ба занони Закавказья чунин навишта буданд: «Дар сарзамини Бухоро ашки бисьёре рехтааст. Ин ашки аз рӯзи таваллуд то дами марг рехтаи занон ҳаргиз фаромӯш намешавад. Дар аморати Бухоро занон панҷ соҳиб доштанд. Соҳиби авалин — худо, дуюмин — амир, сеюмин — касе буд, ки кор медоду замину об дар дасташ буд, чорумин — мулло, панҷуминаш — шавҳар. Моро мефурӯхтанд, ба биринҷ ва ҳар гуна молҳо иваз мекарданд, аз хурдсолӣ ба пирамардоне ба шавҳар медоданд, ки онҳо ғайр аз мо занҳои дигар низ доштанд. Мо канизи шавҳарони худ будем».

Яке аз музаффариятҳои бузурги Революцияи Октябрь озодшавии занон мебошад. Пешвои революцияи пролетарӣ В. И. Ленин қайд карда буд, ки Революцияи Октябрь дар роҳи озод кардани занон ду қадами асосӣ гузошт: якум, «мувофиқи қонун аз нобаробарии занон бо мардон» осоре намонд ва дуюм, вай моликияти хусусӣ будани замин, фабрикаҳо ва заводҳоро бекор карда, бо ҳамин «барои комилан ва ҳақиқатан озод шудани зан» роҳ кушод (ниг. Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ч. 32, саҳ. 171).

Давлати Советӣ бо аввалин ҳуҷҷатҳои таърихӣ — «Декларацияи ҳуқуқҳои халқҳои Россия», «Декларацияи ҳуқуқҳои халқи меҳнаткаш ва истисморшаванда», Конституцияи якум муносибатҳои байни одамон, маишат, маданият ва идеологияи халқҳои дар гузашта мазлумро ба куллӣ тағьир дод. Дар асоси ин ҳуҷҷатҳо баробарии социалию миллӣ қонунан мустаҳкам карда, ба занҳо нахустин бор дар таърихи инсоният дар тамоми соҳаҳои ҳаёти давлатӣ, иқтисодӣ ва ҷамъиятию сиёсӣ ҳуқуқи бо мардон баробар дода шуд.

Ҳанӯз соли 1919 В. И. Ленин тавонист изҳор кунад, ки «дар дуньё ҳеҷ як партияи демократӣ дар ҳеҷ кадом пешқадамтарин республикаи буржуазӣ дар давоми даҳҳо сол дар ин бобат ҳатто садьяки кореро, ки мо дар аввалин соли ҳокимиятамон кардаем, накардааст. Мо он қонунҳои зиштеро, ки дар бораи баробар набудани ҳуқуқи зан,... қонунҳоеро, ки боқимондаҳои онҳо дар ҳамаи мамлакатҳои маданӣ бисьёранд ва ин нанги буржуазия ва капитализм аст, дар маънои ҳақиқии сухан зеру забар карда партофтем» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ч. 29, саҳ. 458).

Ҳукумати Советӣ тарзи зиндагии халқҳои Шарқро ба назар гирифта, дар баробари қонунҳои умумӣ қонунҳои махсус баровард, ки озодии занони Шарқи Советиро таъмин мекарданд. Масалан, декрети моҳи июни соли 1921 қабулшуда дар бораи бекор намудани қалин ва зиёд кардани синну соли духтарони шавҳаркунанда аҳамияти калон дошт. Ҳукумати РСФСР моҳи сентябри соли 1923 суд, прокуратура ва дигар органҳои давлатиро вазифадор намуд, ки бечунучаро дар ҳаёт татбиқ кар-

дани декрети мазкурро таъмин намоянд, ба шахсоне, ки аз ичрои он саркашӣ мекунанд, чазои сахт диҳанд.

Вале мувофиқи қонун таъмин намудани баробарӣ фақат қадами аввалин буд. Барои ба тамоми соҳаҳои ҳаёти чамъиятӣ ва маданни мамлакат амалан чалб намудани занон шароит муҳайё кардан зарур буд. Инро манфиатҳои сохтмони социализм ва баробарҳуқуқии ҳақиқии занон исроркорона талаб мекарданд. Съезди XII РКП(б), ки соли 1923 баргузор гардида буд, таъкид намуд, ки коргарзанон ва деҳқонзанон ба сохтмони партиявию советӣ ва кооперативӣ васеъ чалб карда, ба кори байни занони меҳнаткаши Шарқ аҳамияти махсус дода шавад.

Съезди якуми муассисони Умумиточикистонии Советҳо (соли 1926), ки баробарҳуқуқии занонро бо мардон қонунан мустаҳкам намуд, дар кори озод кардани занони Точикистон гардиши куллӣ гардид. Вале дар пеш ҳанӯз роҳи мураккаб ва душвор меистод, ки он саъю кӯшиши зиёд ва ҳатто қурбониҳоро талаб мекард. Дар ҳаёти чамъиятӣ баробари мардон иштирок кардани занон на фақат бо куллан тағйир додани тарзи кӯҳнаи зиндагӣ, балки бо беэътибор мондани догмаҳои динии қуръон ва урфу одатҳо, ки тамоми чиҳатҳои ҳаёти шахсӣ ва чамъиятиро муайян мекарданд, алоқаманд буд. Бинобар ин заноне, ки фаъолии социалӣ нишон медоданд, дучори таъқиботу таҳқир мешуданд.

Аз чиҳати иқтисодӣ ва маданӣ қафомонда будани кишвар низ корро душвор мегардонд. Ин аз ташкилотҳои партиявӣ, советӣ ва чамъиятӣ талаб мекард, ки мулоҳизакорона тадбирҳо андешанд, хусусият ва анъанаҳои маҳаллиро ба назар гиранд.

Дар республика клубҳои махсуси занона, мактабҳои занона, ташкилотҳои комсомолӣ барои духтарон, артельҳои истеҳсолии занона ташкил карда мешуданд. Мачлисҳо, конференцияҳои занон, гӯшаҳои сурх, чойхонаҳо марказҳои асосии кори байни занон, манбаи тарбияи маданию меҳнатӣ ба шумор мерафтанд.

В. И. Ленин борҳо қайд карда буд, ки бе иштироки фаъолона ва ҳарчонибаи оммаи васеи занҳо дар истеҳсолоти чамъиятӣ ва ҳаёти чамъиятии мамлакат чамъияти социалистиро барпо кардан мумкин нест. «Ба мо лозим аст, ки — навишта буд ӯ, — коргарзан на фақат аз рӯи қонун, балки дар зиндагӣ ҳам бо марди коркун баробарӣ ба даст оварад. Барои ин лозим аст, ки коргарзанон дар идоракунии корхонаҳои чамъиятӣ ва дар идоракунии давлат торафт бештар иштирок намоянд» (Асарҳо, нашри точикӣ. ч. 30, саҳ. 399).

Ба истеҳсолоти чамъиятӣ чалб кардани занони республика яке аз манбаҳои асосии бо қувваи коргарӣ таъмин намудани хочагии халқи тараққикунанда буд. Дар айни замон ин асоси иқтисодии озод гардидани занон, амалан баробар шудани онҳо бо мардон, асоси ташкил кардани оилаи нави социалистӣ ба шумор мерафт.

Занони Точикистон, ки бо ғамхории партия фаро гирифта шуда буданд, ба сафи мубориозони фидокору бошуур барои барпо намудани чамъияти социалистӣ ҳамроҳ шуданд. Онҳо стахановчӣ, пешқадамони истеҳсолоти хочагии қишлоқ, ташаббускорони дигаргунсозиҳои маданӣ, коркунони давлатӣ мегардиданд.

Номҳои духтарони часури республика — Қ. Бобохолова аз Шаҳристон, О. Ёрматова ва У. Саидова аз Қонибодом, З. Қурбонова аз собиқ райони Кӯктош, О. Гадоева, С. Фақирова ва М. Қосимова аз Ғарм, Қ. Хочиназарова аз қишлоқи Роҳатӣ, В. Ф. Трофимова аз Тавилдара, ки бо босмачиён мубориозаи беамон бурдаанд, дар хотираи халқ абадӣ хоҳанд монд. Зумрад Шарифова, Сиддиқа Қурбонова, Мастура Авезова, Надежда Кравченко, Робия Холматова ва ҳазорҳо нафар занони дигар дар даврaи индустрикопӣ корномаҳои бемисл нишон доданд. Гавҳар Шарифова, Солеҳа Баротова, Нисолат Пӯлодова ташаббускорони сохтмони

колхозӣ дар Тоҷикистон буданд. Ҳамроҳбибӣ Обилова аввалин стахановчии майдони пахта гардид. Муаллимон Е. Н. Путилина, М. Бозорбоева, В. С. Емельянова, С. Нормуҳаммадова ва дигарон оид ба маҳви бесаводӣ корҳои зиёдеро ба ҷо меоварданд.

Вақте ки Германияи фашистӣ ба мамлакати мо аҳдшиканона ҳуҷум кард, занони Тоҷикистон ҳамроҳи тамоми халқи советӣ дар фронтҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ ҷасурона меҷангиданд ва дар ақибгоҳ барои ғалаба замина ба вуҷуд меоварданд. Лейтенантҳои хизмати тиббӣ Ҷ. Раҳимова, Ш. Ҳайдарова, А. Исоева, радиотехник С. Алибоева, ҳамшираҳои шафқат Н. Умарова, Р. Фозилова, Е. Локшина корномаҳои ҷангӣ нишон доданд. Хатмкунандаи Институти хоҷагии қишлоқ комсомолка Ойгул Муҳаммадҷонова, ки лётчик буд, 93 парвози ҷангӣ карда, бо ордени Ленин мукофотонида шуд. Занон ҷои кори шавҳар ва бародарони ба фронт рафтаи худро ишғол менамуданд. Армияи Советиро бо озуқаворӣ таъмин мекарданд, бо бачаҳои ятиммонда сарпарастӣ мекарданд, интернату боғчаҳои бачаҳоро ба шефӣ мегирифтанд, ба оилаҳои фронтчиён ва гражданинҳои эвакуацияшуда ҳаматарафа ёрӣ мерасониданд.

Роли занон дар марҳалаи ҳозираи сохтмони коммунистӣ беандоза афзуд. Занон, ки 51 фоизи аҳолии Тоҷикистонро ташкил менамоянд, дар тамоми соҳаҳои истеҳсолот ва маданият кор мекунанд. Дар ҳар як муваффақияти нави саноат, хоҷагии қишлоқ, нақлиёт, тандурустӣ, маданият, дар тарбияи одами нав — дар ҳама ҷо ҳиссаи меҳнати илҳомбахши занон дида мешавад. Дар хоҷагии халқи республика бештар аз 715 ҳазор нафар занон кор мекунанд. Дар корхонаҳои саноатии республика бисьёр коргарон занон мебошанд. (Муқоиса мекунем: масалан, дар Туркия шумораи онҳо фақат 5 фоизро ташкил мекунад). Дар саноати сабук, аз ҷумла дар корхонаҳои дӯзандагӣ, бофандагӣ ва шоҳибофӣ, қувваи асосии коргариро занон ташкил менамоянд.

Коргарзанони корхонаҳои саноатӣ съезди XXVII КПСС ва съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистонро бо комьёбиҳои калони меҳнатӣ пешвоз гирифтанд. Онҳо дар мусобиқаи социалистии умумихалқӣ таҳти шиори «Ба съезди XXVII КПСС — 27 даҳрӯзаи зарбдор» фаъолона иштирок намуданд. 23 нафар коргарзанони комбинати абрешими шаҳри Ленинобод плани ду соли панҷсолаи дувоздаҳумро ҳанӯз моҳи феврали соли 1986 иҷро карданд. Ташаббускори «Плани семоҳа то кушодашавии съезди XXVII КПСС!» — бофандазани комбинати абрешими Ленинобод, вакили съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон ва съезди XXVII КПСС М. Сычева буд. Ташаббуси ӯро аввалин шуда вакили съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон З. Солиева, Х. Бобоева, Р. Умарова, Р. Сонаева ва даҳҳо нафар коргарзанони корхонаи мазкур ва дигар корхонаҳои республика дастгирӣ намуданд.

Ғайрат ва қувваи эҷодии абрешимчиёни комбинат, ки он ҷо қариб 6500 нафар занон кор мекунанд ва дар байни онҳо 750 нафар мураббияҳо ҳастанд, дар мусобиқаи социалистии оммавӣ барои пурраю барзиёд иҷро намудани планҳои панҷсола зоҳир мегардад. Мураббияи беҳтарин З. А. Малыгина барои кори фаъолонааш дар бобати тарбияи ҷавонон бо дипломи Вазорати саноати сабуки СССР, КМ иттифоқҳои касаба ва тӯҳфаи хотиравии қиматбаҳо мукофотонида шудааст. Дар комбинат ҳаракат барои муносибати коммунистӣ ба меҳнат вусъат ёфтааст. Ба 2297 нафар занон унвони «Зарбдори меҳнати коммунистӣ» дода шудааст. Коргарзанони комбинат ҳаракати ростовиҳо «Дар қатори мо ягон нафар қафомонда набояд бошад»-ро ҳамаҷониба дастгирӣ карданд. Дар конкурсҳои маҳорати коргарӣ садҳо нафар занон фаъолона иштирок мекунанд, ба ғолибон номи «Устоди касби худ» дода мешавад. Ҳоло бештар аз 1680 нафар коргарзанон супоришҳои планин худро барзиёд иҷро мекунанд. Дар байни онҳо лауреати мукофоти ба номи Абӯалӣ ибни Сино Майрам

Раҳимова плани панҷсолаи дувоздаҳумро ҳанӯз моҳи феврали соли 1985 иҷро карда, ҳоло ба ҳисоби соли 1991 кор карда истодааст. Н. Калинина бошад, программаи панҷсолаи дувоздаҳумро то рӯзи кушодашавии съезди XXVII КПСС иҷро намуд.

Пешқадамони истеҳсолот дар дигар корхонаҳои саноатӣ низ бисьёранд. Номҳои ташаббускорони мусобиқаи «Дар панҷсола — се плани панҷсола!» бофандаи иттиҳодияи истеҳсолии газворҳои пахтагини Душанбе Т. Н. Верещагина, калобапечони иттиҳодияи «Тоҷикатлас» ба номи 60-солагии СССР Б. Аҳмадова, бофандаи иттиҳодияи истеҳсолии қолинбофии Қайроққум В. Трушина дар тамоми республика маълуму машҳуранд. Бозорой Аҳмадова дар иттиҳодияи худ яке аз ташаббускорони ҳаракат тахти шиори «Фурсат ғанимат!» мебошад, ки он дар ин ҷо характери оммавӣ пайдо кардааст. Худи Бозорой бошад, ҳанӯз моҳи ноябри соли 1984 аз иҷрои плани панҷсолаи шахсиаш рапорт дода буд. Коргарзанони пешқадами корхона ба афзудани ҳосилнокии меҳнат ва беҳтар гардидани сифати маҳсулот муваффақ мешаванд.

Занони республика дар истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ роли калон мебозанд. Онҳо дар ин соҳа шумораи зиёди меҳнаткашонро ташкил мекунанд. Зиёда аз 250 нафари онҳо ба бригадаҳо, фермаҳо, хоҷагиҳо сарварӣ менамоянд, бештар аз 400 нафар занон механизатор мебошанд. Бисьёр занон дар тараққиёти соҳаҳои боғдорӣ, кирмакпарварӣ, чорводорӣ ҳиссаи калон мегузоранд. 28 сол аст, ки Энаҷон Бойматова раиси колхози «Москва»-и районни Конибодом мебошад. Депутати Совети Олии РСС Тоҷикистон, аъзои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, вакили съезди XXVII КПСС Гулнисо Паҳлавонова 20 сол боз дар совхози «Съезди XXV партия»-и районни Куйбышев сардори бригада шуда кор мекунад. Номҳои Қаҳрамонони Меҳнати Социалистӣ Гавҳарбӣ Пиракова, Турсунбӣ Ҳотамова, Бозоргул Алиаҳмадова, Ҷонон Ӯрунова, вакилони съезди XXVII КПСС сардори бригадаи колхози «Съезди XXII партия» районни Орҷоникидзеобод, депутати Совети Олии РСС Тоҷикистон З. Гулова, сардори бригадаи колхози ба номи Ленини районни Восеъ, депутати Совети Олии СССР Г. Рӯзиева, сардори бригадаи фермаи чорвопарварии совхози «Ҳаёти нав»-и районни Ғарм, депутати Совети Олии СССР С. Муҳаббатова ба ҳама маълуманд.

Котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон Қ. М. Маҳкамов дар съезди XII занони Тоҷикистон баромад карда, роли рӯзафзуни занонро дар иҷрои вазифаҳои хоҷагии халқ, тараққиёти илм, маданият, маорифи халқ ва идора намудани давлат қайд намуд. Партияи Коммунистӣ ва Давлати Советӣ ба хизмати калони онҳо баҳои баланд медиҳанд. Бештар аз 18 ҳазор нафар занони республика бо ордену медальҳо мукофотонида шудаанд, 88 нафарашон ба гирифтани унвони олии Қаҳрамони Меҳнати Социалистӣ сазовор гаштанд. Дар байни онҳо Сайлӣ Раҳмонова, Дилбарнисо Нурматова, Ҳабиба Каримова, Суфро Боқиева, Розия Иброҳимова, Муҳаббат Маҳмудова ҳастанд. Шонздаҳ нафар занони Тоҷикистон депутати Совети Олии СССР, 126 нафарашон депутати Совети Олии РСС Тоҷикистон буда, бештар аз 13 ҳазор нафарашон ба Советҳои маҳаллӣ депутат интихоб шудаанд.

Бисьёр муосирони мо дар соҳаи адабиёт ва санъат машҳур гардидаанд. Номҳои шоира Гулрухсор Сафиева, Артистони Халқии СССР Л. Кабирова, Ҳ. Мавлонова ва Зебо Аминзода берун аз республика маълуманд.

Озод ва ба кори истеҳсолию ҷамъиятӣ ҳамроҳ кардани занҳои Шарқи Советӣ, ба вазифаҳои роҳбарикунанда пешбарӣ намудани онҳо исботи ҳаётӣ будани нуктаи марксистӣ-ленинӣ дар бораи он мебошад, ки масъалаи занҳоро танҳо дар шароити барҳам додани капитализм, фақат дар ҷамъияти социалистӣ ҳал кардан мумкин аст. Аз таҷрибаи Ит-

тифоқи Советӣ, мамлакатҳои социалистии бародарӣ хулоса баровардан мумкин аст, ки ба занҳо танҳо социализм имконият медиҳад дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёт қобилият ва истеъдоди худро зоҳир намоянд.

Партияи Коммунистӣ ва Давлати Советӣ занҳоро ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ васеъ ҷалб намуда, дар ҳаққи занон-модарон доимо ғамхорӣ мекунанд. Дар Маърӯзаи сиёсии КМ ба съезди XXVII партия қайд карда мешавад, ки **«муҳайё кардани чунин шароити меҳнат ва маишати занон,** ки ҳам барои вазифаи модариро бомуваффақият ба ҷо овардану ҳам дар фаъолияти меҳнатӣ ва ҷамъиятӣ фаъолона иштирок кардани онон имконият медода бошад...» ролу мақоми занонро дар ҷамъият боз ҳам баланд мебардорад. Дар таҳрири нави Программаи КПСС чунин навишта шудааст: **«Минбаъд ҳам беҳтар шудани аҳволи занон-модарон** мавриди ғамхории доимии партия мебошад. Бо ин мақсад барои мутобиқ намудани вазифаи модарӣ ва иштироки фаъолонаи занон дар фаъолияти меҳнатӣ ва ҷамъиятӣ шароити мусоид муҳайё карда хоҳад шуд. Ба муҳофизати модарону кӯдакон диққати махсус дода мешавад, мӯҳлати отпуски пеш аз таваллуд, инчунин отпуски давраи нигоҳубини кӯдак дароз карда мешавад. Шумораи санаторияҳо, хонаҳои истироҳат ва пансионатҳо барои истироҳати оилавӣ меафзоянд. Шаклҳои гуногуни машғулияти меҳнатии занон вусъат мегиранд, мувофиқи хоҳиши онҳо графики тағйирёбандаи кор, рӯзи нопурраи кор, хонакорӣ бештар ҷорӣ карда хоҳад шуд».

Советҳои занон дар ҳалли доираи васеи масъалаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ таъсири ҷиддӣ расонда метавонанд. Бо роҳбарии ташкилотҳои партиявӣ онҳо метавонанд, аз ҷумла, кори байни занҳои хонанишинро пурқувват намоянд: шумораи занҳое, ки кор намекунанд, дар республика зиёда аз 120 ҳазор нафарро ташкил медиҳад, дар баъзе районҳо, масалан, дар районҳои Ғарм, Комсомолобод, Ғончӣ, Ӯротеппа қариб нисфи аҳолии қобили меҳнат бо кори хона банд аст. Мутаассифона, ҳозир на ҳамаи советҳои занҳо аз ӯҳдаи вазифаҳои худ мебароянд.

Ҳайатҳои вакилони хориҷӣ, ки ба Тоҷикистон меоянд, дигаргуниҳои бузурги дар солҳои Ҳокимияти Советӣ бааммаломадаро дида, ангушти ҳайрат мегазанд. Меҳмонони хориҷиро алалхусус он роле, ки занони саодатьёр дар ҳаёти сиёсӣ, иқтисодӣ ва мадании республика мебозанд, мафтун месозад. Зани дар гузашта хору залил, бесаводу каниз аъзои комилҳуқуқи ҷамъият гардид. Вай ин роҳро танҳо ба шарофати Революцияи Октябрь тай карда тавонист.

# МУНОСИБАТИ БАТАФРИҚА БА ҚОРИ БАЙНИ АҲОЛӢ ДАР ҶОИ ИСТИҚОМАТ

*Имрӯзҳо ба тамоми кори тарбияи идеявие, ки дар шаҳру деҳоти республика ба ҷо оварда мешавад, беш аз пеш ҷустуҷӯи эҷодӣ хос аст. Комитетҳои партиявӣ, фаъолони идеологӣ барои мувофиқи талабҳои съезди XXVII партия, Пленумҳои июнӣ (с. 1986) ва январии (с. 1987) КМ КПСС ба роҳ мондани он ҷидду ҷаҳд намуда, тамоми он чиро, ки кори тарбиявиро ба маърифатпарварии мавҳум ва гапфурӯшии бемаънӣ табдил медиҳад, собитқадамона барҳам дода истодаанд.*

*Алалхусус, иқдомҳои нахустини ташкилоти партиявии шаҳри Душанбе дар ин роҳ шоёни таҳсинанд. Вай барои пурзӯр намудани таъсири агитационию пропагандистӣ бевосита дар соҳаҳои маишату истироҳати аҳолӣ як қатор тадбирҳои самарабахш андешидааст. Дар кори амалии он аввалин таҷрибае ҳосил гардида истодааст, ки ҳангоми бозсозии минбаъдаи кори тарбияи идеявӣ ба кор бурда хоҳад шуд. Дар хусуси ин таҷриба бо хоҳиши редакция мудири шӯъбаи пропаганда ва агитацияи комитети партиявии шаҳри Душанбе Ҳ. ХУДОЁРОВ нақл мекунад.*

ДАР кори фаъол гардондани омили инсонӣ, вусъати ташаббуси эҷодии омма партия ба бозсозии шуури ҷамъиятӣ аҳамияти махсусан калон медиҳад, ки ин, аз ҷумла, дар асоси муносибати батафриқа ба гурӯҳҳои мухталифи аҳолӣ қатъиян беҳтар намудани кори тарбиявиро дар ҷои истиқомат тақозо мекунад. Ин ҳам идома ва ҳам пурракунандаи кори оммавии сиёсие мебошад, ки бевосита дар коллективҳои меҳнатӣ бурда мешавад. Бинобар ин узван алоқаманд кардани онҳо басо муҳим аст.

Аммо ин алоқамандкунӣ ҳаргиз маънои аз соҳаи истеҳсолот ба соҳаи маишат ва истироҳат кӯр-кӯрона кӯчондани структураи кори агитационию пропагандистиро надорад. Қори тарбияи идеявӣ дар маҳаллаҳои истиқоматӣ хусусиятҳои худро дорост. Якум, вай ҳам бо онҳое ки кор мекунанд (зимнан, бисьёр вақт бо одамони дар корхонаю муассисаҳои гуногун коркунанда), ҳам бо онҳое ки бо коллективҳои меҳнатӣ алоқа надоранд: нафақахӯрон, соҳибхоназанон, инчунин бо кӯдакон, наврасҳо ва ҷавонони таҳсилкунанда бурда мешавад. Ҳамаи ин одамон талаботу манфиати мухталифи маънавӣ доранд. Дуюм, кори тарбияи идеявӣ ҳангоми фароғати одамон, дар вақти аз кор холии онҳо ба ҷо оварда мешавад. Ин нисбат ба он талабҳои зиёд пешниҳод карда, тақозо мекунад, ки ба тарзу усулҳои таъсиррасонии индивидуалӣ диққати махсус дода шавад. Ва, чи тавре ки таҷрибаи ташкилотҳои партиявии шаҳр нишон медиҳад, муваффақияти кори тарбияи идеявӣ ба андозаи калон ба интихоби дурусти тарзи ташкили он вобаста аст.

Системаи дар Душанбе ҷоришудаи роҳбарӣ ба кори оммавии сиёсӣ ва маданӣ-маърифатӣ дар ҷои истиқомати меҳнаткашон ба маҳаллаҳои аҳолиашон аз 3 то 6 ҳазор нафар тақсим кардани шаҳрро пешбинӣ мекунад. Дар ҳар маҳалла ташкилотҳои партиявии вобасташуда амал мекунанд, ки яке аз онҳо ташкилоти асосӣ ё базавӣ ҳисоб мешавад.

Дар ҳамаи маҳаллаҳо, инчунин дар назди комитетҳои районии партия совети аҳли ҷамъият барпо карда шудааст. Ба кори байни аҳолӣ зиёда аз сесад ҷамоатчиёне, ки кори ташкилотчигӣ мебаранд, беш аз

ҳашт ҳазор агитаторону ахборотчиёни сиёсӣ, лекторон ва маърӯзачиён ҷалб карда шудаанд. Дар шаҳр даҳҳо агитпунктҳо, 30 майдончаи агитационӣ, клубҳои интихобкунандагон, ҷамъиятию сиёсӣ, клубҳои ҳаваскорон ҳастанд. Мо мекӯшем, ки дар ҳар маҳалла ҷойҳое бошанд, ки дар онҳо мунтазам кори тарбиявӣ бурдан мумкин бошад. Инҳо гӯшаи сурх, агитпункт, клуб, китобхона, майдончаи агитационӣ, инчунин майдончаҳои спортию бачагона мебошанд.

Дар давраи тайёрӣ ба съезди XXVII КПСС мо зарурати бозсозии куллии кори оммавии сиёсиро, аз ҷумла дар ҷои истиқомат, махсусан эҳсос кардем. Ҳоло ташкилоти партиявии шаҳри Душанбе вазифаи худро дар он мебинад, ки ба амиқу мушаххас гардидани кори тарбияи идеявию сиёсии аҳолӣ муваффақ шавад, бештар аз шаклу усулҳои тарбияи одамон дар ҷои истиқоматашон истифода барад. Дар ҳуҷҷатҳои съезди XXVII КПСС ба кори индивидуалӣ ҳамчун шакли муҳимтарини тарбия диққати калон дода ва аз «фарогирӣ»-и аз ҳад зиёд эҳтиёт карда, дар назди кадрҳои партиявӣ ва фаъолони идеологӣ ба таври ҷиддӣ саволи зерин гузошта мешавад: «Магар статистикаи идеологӣ, аз як тараф, меҳнаткашони диловареро, ки сазовори эътирофи зиёди ҷамъиятанд, ва, аз тарафи дигар, дорандагони ахлоқи зиддисоциалистиро аз назари мо паноҳ намекунад?»

Маълум аст, ки хусусиятҳои социалию психологии гурӯҳҳои мухталифи аҳолиро ба назар нагирифта, самараи калони таъсири каломро таъмин кардан ғайри имкон аст. Бинобар ин мо барои ҳамаи маҳаллаҳои аҳолинишин паспорти социалию демографӣ тайёр мекунем. Дар он маълумотҳое зикр мeёбанд, ки барои муносибати батафриқа ба кори тарбиявӣ заруранд. Чунончӣ, шумораи мардону занон дар маҳалла, сину соли гурӯҳҳои гуногуни аҳолӣ, дараҷаи маълумоти одамон, шумораи соҳибхоназанҳо, оилаҳои нотифоқ ва ғайра аз қабили ҳамин маълумотҳоянд.

Айнан бо ҳамин мақсад мо қарор додем амиқтар биомӯзем, ки сокинони маҳалла ба чӣ шавқу мароқ доранд, чиро мехоҳанд фаҳмида гиранд, бо кӣ вохӯрданианд, дар кинотеатр кадом фильмро тамошо карданианд, дар кадом мавзӯъ лекция ва ё сӯҳбат шунавиданианд. Чунин тадқиқотро, масалан, фаъолони идеологии комитети партиявии райони Марказӣ якҷоя бо социологҳо дар ҳудуди участкаҳои истифодаи манзили рақамҳои 1, 4, 7 ва дар ҳавлиҳои шахсӣ гузарониданд. Дар натиҷа маълум шуд, ки 57 фоизи лекцияю сӯҳбатҳо ва вохӯриҳои ташкил кардашуда барои сокинон чандон мароқовар набуданд.

Минбаъд кори байни аҳолӣ дар ҷои истиқомат бо назардошти фикру мулоҳизаҳои сокинон ба роҳ монда шуд, ки онҳо дар плани комплексии тарбияи идеявию сиёсии аҳолӣ инъикос ёфтаанд. Акнун мулоқоту сӯҳбатҳо на фақат дар майдончаҳои агитационӣ баргузор мегарданд, балки бо сокинони хонаҳои алоҳидаи серквартира, инчунин бевосита бо оилаҳо ҳам гузаронда мешаванд.

Асоси тамоми кори тарбияи идеявиро дар ҷои истиқомат планкашии перспективӣ ташкил медиҳад, ки баъд он дар планкашии ҷорӣ аниқ ва ислоҳ карда мешавад. Дар маҳаллаҳои истиқоматӣ планҳои календарӣ тартиб дода мешаванд. Онҳо вазифаҳои мушаххаси ҳамаи ҷузъҳои системаи ташкилиро муайян карда, аз такрори кори гузарондашуда эмин мегардонанд.

Қисми зиёди тадбирҳои оммавии сиёсӣ дар маҳаллаҳои аҳолинишин рӯзҳои истироҳат ва пеш аз ид ба амал бароварда мешаванд. Аз ин ваҷҳ ташкилотҳои партиявӣ пеш аз ҳама дар бораи беҳтар ташкил кардани фароғати рӯзи шанбею якшанбеи меҳнаткашон ғамхорӣ карданд. Бо ин кор дар шаҳр акнун советҳои аҳли ҷамъият, ки дар назди комитетҳои райониии партия барпо карда шудаанд, инчунин штабҳои рӯзи истироҳат машғул мешаванд. Онҳо кори клубҳо, Хонаҳои маданиф

ят, боғҳои истироҳат, китобхонаҳоро мутобиқ месозанд ва ҳар ҳафта дар бораи тадбирҳои рӯзҳои истироҳат ахбор чоп мекунанд. Ҳамаи ин имкон дод, ки фароғати меҳнаткашон беҳтар ташкил карда, он шавқовартар гардонда шавад.

Ташкилотҳои партиявии шаҳр дар кори байни аҳолӣ аз муассисаҳои маданият, гӯшаҳои сурх, хонаи кӯдакон, хобгоҳҳои умумӣ, майдончаҳои тобистонаи агитационӣ ва боғҳои маданияту истироҳат фаъолонатар истифода мебурдагӣ шудаанд. Дар ин ҷо шабнишиниҳои мавзӯӣ, концерти ҳаваскорони санъат барпо мегарданд.

Дар Душанбе дар бобати ташкили кори комплексҳои маданию спортӣ таҷрибаи муайяне ҳосил шудааст. Масалан, дар райони Фрунзе беш аз 200 ҳазор кас зиндагӣ мекунад. Дар ин ҷо як қатор корхонаҳои саноатӣ, ташкилотҳои бинокорӣ, 26 муассисаи нақлиёт, се мактаби олӣ, чор техникум ва панҷ омӯзишгоҳи касбӣ-техникӣ воқеъ гардидаанд. Барои пурратар қонеъ гардондани талаботи категорияҳои мухталифи меҳнаткашон, ташкили фароғати мадании аҳолӣ дар район чор комплекси маданию спортӣ барпо карда шудааст, ки ба кори онҳо штаби районӣ роҳбарӣ мекунад.

Комитетҳои партиявӣ, комитетҳои иҷроияи районӣ ҷидду ҷаҳд доранд базаи спортии шаҳрро мустаҳкам кунанд. Стадиони республикавии ба номи Фрунзе реконструкция ва комплекси спортии «Аэропорт», дигар объектҳои спортӣ таъмир карда шудаанд. Дар маҳаллаҳои нави аҳолинишини шаҳр бисьёр майдончаҳои спортӣ ва ҷойҳои бозӣ буньёд гардиданд.

Бо ташаббуси як қатор корхонаҳо дар шаҳр базаҳои комплексии спортӣ ба вуҷуд оварда шуданд. Чунончи, Управленияи авиацияи граждании Тоҷикистон дар территорияи назди аэропорт базаи спортии дорои ҳамаи шароити зарурӣ барпо кард. Институти «Тоҷикколхозпроект» базаи ҳозиразамони спортии масоҳаташ се ҳазор метри мураббаъ сохт.

Чароғҳои комплекси маданию спортии № 3, ки Қасри маданияти иттифоқҳои касаба маркази он мебошад, ба худ одамони синну солашон гуногунро ҷалб мекунанд. Комплекси мазкур аз ду клуби истеҳсолӣ, чор китобхонаи оммавӣ, майдончаҳои спортии мактабҳо иборат аст. Дар он 44 кружоки худфаъолияти бадеӣ кор мекунад. Ба се коллективи ҳаваскорони санъат — ансамбли суруд ва рақси «Фирӯза», ансамбли рақси эстрадии «Реги» унвони «Худфаъолияти халқӣ» дода шудааст. Ҳоло комплекс дар тадбирҳои Фестивали дуюми умумииттифоқии эҷодиёти халқ, ки ба 70-солагии Октябри Кабир бахшида шудааст, фаъолона ширкат меварзад. Дар доираи он конкурси фильмҳои ҳаваскорон, истеъдоди ҷавонон, намоиши расмҳои кӯдакон баргузор шуд.

Комплекси маданию спортии № 3 силсилаи калони тадбирҳои дорои мазмуни ҷамъиятию сиёсӣ, чорабиниҳои оммавии спортиро мегузаронад. Ба кори клубҳои «Ҳар касе ки синнаш аз сӣ гузаштааст», «Ветеран» мароқи калон зоҳир карда мешавад. Ба машғулиятҳои ин ҷо дар вақти холӣ ҳам коргару хизматчӣ ва ҳам нафақахӯру мактабхон меоянд. Бачаҳо хусусан кружоки авиамоделӣ, изостудия, студияи циркро дӯст медоранд. Программаҳои ин клубу кружокҳо, шаклҳои гузарондани машғулиятҳо чуқур мулоҳиза карда шудаанд. Дар ин ҷо викторинаю конкурсҳо, выставкаю шабнишиниҳои тантанавии ветеранҳо барпо мегарданд.

Ташкилотҳои партиявии шаҳр барои ташкили батафриқаи кори байни аҳолӣ кӯшида, ба барпо кардани клубу кружокҳои ҳаваскорон ҳамаҷониба кӯмак мерасонанд. Дар шаҳр аллакай зиёда аз 40 ҳамин гуна клубҳо амал мекунанд, ки садҳо нафарро дар бар мегиранд. Ин хел клубҳо дар ташкилотҳое низ ташкил карда шудаанд, ки онҳо, ба назари аввал, имконияту шароит надоштанд.

Як мисол меоварам. Дар фабрикаи ҷӯроббофии Душанбе на клуб

ҳасту на комплекси спортӣ. Аммо дар ин ҷо коллективи меҳнатие ташаккул ёфтааст тифоқу эҷодкор, боташаббусу басо устувор, яъне коллективе, ки аз ӯҳдаи иҷрои ҳар кори душвор баромада метавонад. Комитети шаҳрии партия структураи социалии ин коллектив, шароиту имкониятҳои корхонаро омӯхт. Сипас дар он ҷо маҷлиси умумӣ баргузор шуд, ки дар он кормандони комитети шаҳрии партия, комиҷроияи райони Роҳи Оҳан, управленияи маданияти комиҷроияи шаҳр, комитети оид ба физкультура ва спорт иштирок доштанд. Дар маҷлис шавқмандони ҳунарҳои халқии бадеӣ, рассомону сураткашҳо, таомпазҳо, дӯстдорони мусиқии классикӣ, шеърхон ва варзишгароне ошкор гардиданд, ки роҳбарони клубҳои дахлдор шуданд. Ва агар қабл аз маҷлис ҳамагӣ се-чор кружок вуҷуд дошта бошад, пас ҳозир дар фабрика 12 кружок амал мекунад, ки 500 касро муттаҳид менамоянд.

Дар пойтахти республика бисьёр корхонаҳои саноати сабук ҳастанд, ки дар онҳо асосан занҳо кор мекунанд. Дар аксарияти корхонаю ташкилотҳои районҳои шаҳр советҳои занон ташкил карда шудаанд. Дар мадди назари онҳо масъалаҳои оила ва рӯзгордорӣ, беҳбуди маорифи тиббӣ ва санитарӣ буда, онҳо бо одамони наҷиб вохӯрӣ ташкил мекунанд, клубҳои соҳибхоназанҳои ҷавон, мактабҳои маданияти маишат, модарони ҷавон, университетҳои халқӣ барпо менамоянд.

Вале бояд қайд кард, ки бо вуҷуди торафт афзудани шумораи занҳое, ки дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ кор мекунанд, ҳанӯз бисьёр заноне ҳастанд, ки умри худро дар хона мегузаронанд ва гирифтори урфу одатҳои замони кӯҳна шудаанд. Комитети партиявии шаҳр доимо дар ҷустуҷӯи васеъ ва амиқ гардондани таъсири фаъолаҳои советҳои духтарону занон ба ҳамсолони хонанишин ва модарону модаркалонҳои худ мебошад. Ҳозир вазифаи асосӣ аз он иборат аст, ки занони фаъол бо тамоми воситаҳои кори тарбияи сиёсӣ ва маданийи оммавӣ мусаллаҳ карда шаванд. Ва ин корро махсусан дар ҷои истиқомат пурзӯр кардан зарур аст, чунки бисьёр проблемаҳои ахлоқу одоб ва социалию иқтисодӣ маҳз дар он ҷо гирд омадаанд. Солҳои охир ба котибию мудирии шӯъбаҳои комитетҳои партиявии шаҳр ва районҳо 11 нафар занҳо, ба котибии комитетҳо ва бюрои партиявӣ, ташкилотҳои цехии партиявӣ ва гурӯҳҳои партиявӣ зиёда аз 700 нафар занҳо интихоб гардидаанд. Бисьёр занон ба кори советӣ ва комсомолӣ пешбарӣ карда шудаанд. Аммо кори ин соҳа, чи тавре мегӯянд, ҳадду канор надорад.

Тарбияи бачагону наврасҳо диққати калонро тақозо дорад. Барои хонандагони синфҳои боло дар корхонаҳои саноатӣ «Рӯзҳои дари кушода» ташкил карда мешаванд. Хурдсолон таътилро дар лагерьҳои пионерии шаҳр ва берун аз шаҳр мегузаронанд. Дар ҳамаи мактабҳо клубҳои рӯзи истироҳат барпо карда шудаанд.

Таҷрибаи клуби рӯзи истироҳати мактаби миёнаи № 44 мароқовар аст. Дар ин ҷо ҳар як мактабхон шуғли дилхоҳе пайдо карда метавонад. Ин ҳам ширкат дар тадбирҳои оммавӣ ва мусобиқаҳои спортӣ, ки моҳе ду маротиба гузаронда мешаванд, ҳам машғулияти кружокҳои шоҳмот, сураткашӣ, «дастони моҳир», кружоки худфаъолияти бадеӣ мебошад. Робитаи мактаб бо Иттифоқи нависандагони Тоҷикистон, ки ба «Шанбеҳои адабӣ» ибтидо гузошт, шакли мароқангезе пайдо кардааст. Ба ҷойҳои хотиравии атрофи шаҳр, ба театру музейҳо походу экскурсияҳо ташкил карда мешаванд. Ҳангоми таътили тобистона мактабиён ба лагери меҳнатӣ мераванд.

Чи тавре ки таҷриба нишон медиҳад, агар ба мактаб ташкилоту муассисаҳо, мутахассисони соҳаҳои гуногун, ҷамоатчиёне ки тайёранд донишу маҳораташонро дастраси хонандагон гардонанд, кӯмак кунанд, имкониятҳои вай чандин баробар меафзоянд. Масалан, алоқаи хонандагони мактаби миёнаи № 1 бо Управленияи геологии РСС Тоҷикистон бои-

си он гардид, ки дар мактаб «Геологи ҷавон» ном клуб ва музеи бои геологӣ ба вуҷуд оварда шуданд.

Дар шаҳр барои ҷорӣ кардани расму маросимҳои нави социалистӣ корҳои зиёде ба ҷо оварда мешаванд. Маросими ақди никоҳ, қайди навзодҳо, ба ҷавонон супурдани паспорт дар вазъияти ботантана мегузарад. Расму маросимҳои нав дар рӯзгори меҳнаткашон торафт бештар ҷорӣ гардида, унсури муҳими тарзи зиндагии ҳазорон нафар одамон мешаванд. «Нон — сарвати мо» ном ярмаркаҳои хоҷагии қишлоқ ба иди анъанавии оммавии шаҳриён мубаддал мегарданд. Иди кӯчаҳо шӯҳрати калон пайдо мекунанд. Масалан, дар районы Октябрь иди кӯчаи ба номи Қаҳрамони Иттифоқи Советӣ С. Турдиев гузаронда шуд. Ба тантана ветеранҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ, ки дар территорияи район зиндагӣ мекунанд, даъват шуда буданд. Аҳолӣ бо ветеранҳои партия ва меҳнат мулоқот дошт, дар назди сокинон артистони касбӣ ва ҳаваскорон хунарнамоӣ карданд. Солҳои охир иди баҳор ва меҳнат — «Наврӯз» басо васеъ ва тантанавор қайд карда мешавад. Чунончи, соли гузашта дар райони Марказӣ ҷои асосии сайру гашти халқӣ майдончаи агитационии кӯчаи ба номи 40-солагии Тоҷикистон шуд. Фаъолони масъули гузарондани ин ид, агитбригадаҳо намоиши саҳнабоб, мусобиқаи гӯштингирӣ ташкил карданд. Дар ин ид беш аз се ҳазор кас иштирок дошт, ғолибонро оқсақолони мӯҳтарам муайян мекарданд.

Мо кӯшиш мекунем, ки шароити зиндагии одамонро аз мадди назар дур насозем. Муҳофизати саломатии онон чӣ тавр ба роҳ монда шудааст? Кори муассисаҳои савдо чӣ хел аст? Масъалаҳои адои хизмати коммуналӣ ва маишии аҳолӣ чӣ сон ҳал карда мешаванд?

Меҳнат ва рӯзгори мардум ҳар қадар беҳтар ташкил шуда бошад, вай барои фароғат ҳамон қадар бештар имконият пайдо мекунад. Ғамхорӣ дар ҳаққи одамон, барои пурратар қонеъ гардондани талаботи онҳо андешидани чораҳои амалӣ, таъмини шароит барои зиндагию истироҳати хуш — ин ҳама унсурҳои кори сиёсианд. Ба ин муносибат мехостем дар хусуси звенои нави кори комитети шаҳрии партия дар ҷои истиқомат чанд сухан гӯем. Мулоқотҳои роҳбарони ташкилотҳои партиявӣ, советӣ ва хоҷагии шаҳр бо меҳнаткашон ва ҳамчунин бо аҳолӣ дар ҷои истиқомат дар байни сокинони Душанбе басо маъмул гардидаанд. Нахустин мулоқот соли 1986 дар райони Фрунзе дар бинои Қасри маданияти иттифоқҳои касаба барпо шуда буд, ки дар он зиёда аз ҳазор кас иштирок кард. Дар назди ҷамъшудагон котиби якуми комитети партиявии шаҳри Душанбе А. Ҳ. Ҳалимов ва роҳбарони дигар баромад карда, дар бораи вазъият ва пешомадҳои тараққиёти иқтисодиёт ва маданияти шаҳр нақл намуданд, ба саволҳои зиёд ҷавоб доданд, мулоҳизаҳои танқидиро ба унвони ташкилотҳои мухталиф гӯш карданд. Ин мулоқот тавассути телевизиони республикавӣ намоиш дода шуда буд. Органҳои партиявӣ, советӣ ва хоҷагии шаҳри Душанбе барои бартараф кардани камбудиҳои ошкор кардашуда ва амалӣ гардондани таклифҳо тадбирҳои конкретӣ андешиданд.

Ҳамин гуна вохӯриҳо дар ҳамаи чор райони шаҳр барпо гардиданд ва мунтазам гузарондани онҳо пешбинӣ шудааст. Онҳо ба роҳбарон имкон медиҳанд, ки бо аҳолӣ алоқаи мустаҳкам дошта бошанд, фикру мулоҳизаҳои оммаро дар кори худ пурратару дурусттар ба ҳисоб гиранд.

Комитети партиявии райони Марказӣ обрӯю эътибор, таҷрибаи ҳаётӣ, маҳорати бо одамон мушоварат кардани ветеранҳои ҷанг ва меҳнат, нафақахӯронро ба инобат гирифта, ба онҳо махсус мурожиат кард. Ба даъвати ташкилоти партиявии район яке аз аввалинҳо шуда Маҳмадулло Идиев, Мария Васильевна Демакова, Робия Асадовна Аҳадова ва бисьёр дигар ветеранҳою нафақахӯрони мӯътабар ҳамовоз шуданд.

Пропагандаи лекционӣ ҳам такмил меёбад. Моҳи марти соли 1986 аттестацияи лекторон анҷом ёфт, ки он давра ба давра дар давоми се

сол гузаронда мешуд. Дар ибтидои аттестация ташкилоти шаҳрии ҷамъияти «Дониш» дар сафҳои худ қариб 5 ҳазор касро дошт. Дар рафти аттестация 370 кас аз ҳуқуқи хондани лекция маҳрум карда шуд. Инҳо асосан одамоне буданд, ки дар пропагандаи лекционӣ амалан иштирок намекарданд ва фақат дар сафҳои ҷамъият буданду бас. Акнун ташкилотҳои ҷамъияти «Дониш» дорои рӯйхати лекторони звеноҳои ибтидоӣ, районӣ, шаҳрӣ ва республикавӣ мебошанд. Дар коллективҳои меҳнатӣ 1173 нафар ташкилотчиёни пропагандаи лекционӣ тасдиқ карда шудаанд. Мазмуни лекцияҳо ғанитару гуногун шудааст. Фақат соли гузашта дар ҷои истиқомати меҳнаткашон 276 лекция хонда шуд. Мулоқоти лекторон бо аҳолӣ асосан шакли сӯҳбат, саволу ҷавоб, сӯҳбати назди «мизи мудаввар»-ро дорад.

Комитети шаҳрӣ, комитетҳои районии партия ҳар чизи наверо, ки дар ташкили тарбияи идеявию сиёсӣ ва фароғати маданий аҳолӣ пайдо мешавад, сари вақт пай бурда, онро дастгирӣ ва паҳн мекунанд. Масалан, аз таҷрибаи кори комплексҳои маданию спортии райони Фрунзе плакати махсус нашргардида нақл кард.

Ҳамаи шаклҳои зикршудаи кори идеологӣ дар ҷои истиқомат дар амалия ҷорӣ шудаанд ва акнун сухан дар хусуси баланд бардоштани сифат ва самараи он меравад. Моҳи июни соли гузашта масъалаи кори комитетҳои иҷроияи Совети депутатҳои халқии шаҳру районҳо оид ба беҳтар кардани роҳбарӣ ба комитетҳои кӯчаю ҳавлиҳо ва советҳои маҳаллаҳо дар маҷлиси бюрои комитети шаҳрии партия маҳз аз ҳамин нуқтаи назар мавриди муҳокима қарор гирифт. Фурсати на чандон зиёд гузашта бошад ҳам, беҳбуди кор ба назар мерасад. Ҳоло комитетҳои ҳавлию кӯчаҳо, советҳои маҳаллаҳо депутатҳоро ба гузарондани ҳисоботи назди интихобкунандагон бештар ва фаъолонатар ҷалб мекунанд. Комитетҳои иҷроия шартҳои мусобиқаи социалистии байни комитетҳои кӯчаҳоро муайян карда, вымпели сайёри «Беҳтарин комитети кӯча» таъсис намудаанд. Ғайр аз ин планҳои кор тартиб дода шудаанд, ки дар онҳо пропагандаи қарорҳои съезди XXVII КПСС, шарҳу фаҳмонда додани асосҳои қонунгузории советӣ, гузарондани вохӯриҳо бо ветеранҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ ва меҳнат ва ғайра пешбинӣ шудааст. Советҳои маҳаллаҳо ва комитетҳои кӯчаҳо дар ҳалли масъалаҳои ободонӣ ва ҳолати санитарии кӯчаҳо, ҷорӣ кардани расму маросимҳои нав, бо кор таъмин намудани аҳолӣ фаъолонатар иштирок мекардагӣ шуданд.

Ташкили советҳои маҳаллаҳо дар пойтахт идома дорад. Советҳои маҳаллаҳои райони Октябрь таҷрибаи мароқоваре ҳосил кардаанд. Дар ин район онҳо дар кӯчаҳои Заргар, Заҳматобод ва ба номи Фирдавсӣ барпо карда шудаанд. Дар дутои онҳо гурӯҳҳои партиявии ғайриуставӣ амал мекунанд. Фаъолияти гурӯҳи партиявии совети маҳаллаи «Заргар» оид ба кам кардани ҳодисаҳои қонунро вайрон кардани наврасҳо ҷолиби диққат аст. Дар райони Марказӣ чунин советҳо дар кӯчаи Ҳосилот, райони Роҳи Оҳан дар кӯчаҳои Қаротегин, ба номи Восеъ, райони Фрунзе дар кӯчаҳои Шараф, Роҳи Нав, Ҳаёти нав ташкил карда шудаанд. Дар семинари раисони советҳои маҳаллаю кӯчаҳо, ки чанде пеш дар заминаи совети маҳаллаи «Заргар» баргузор гардид, самараи ҷидду ҷаҳди ин гуна советҳо барои пропагандаи расму маросимҳои нави советӣ, ки анъанаҳои бе нӯшокиҳои спиртдор гузарондани ҷашну идҳоро пойдор гардонда, ба ҷорӣ шудани тарзи ҳаёти солим мусоидат мекунанд, қайд карда шуд.

Бо вуҷуди ин ҳама бисьёр масъалаҳои фароғати маданий аҳолӣ ҳанӯз аз мадди назари комитетҳои ҳавлию кӯчаҳо, советҳои маҳаллаҳо дур мемонанд. Алҳол ба кори спорти оммавӣ ва солимгардонӣ бояду шояд диққат дода намешавад. Ва ҳол он ки партия мустаҳкам кардани саломатии одамони советӣ, такомулоти ҷисмонӣ ва дароз намудани мӯҳлати ҳаёти фаъолонаи онҳоро ба сифати вазифаи калони дорои аҳамияти дав-

латӣ ба миён гузоштааст. Дар иҷрои ин вазифа ба талаботи рӯзмарраи меҳнаткашон табдил додани физкультура ва спорт роли басо калон мебозад.

Ҳангоми ташкили кори оммавии сиёсӣ тағьироти шароити зиндагии меҳнаткашонро ба назар нагирифтан мумкин нест. Дар рафти иҷрои программаи сохтмони хоҷагии пойтахт, ки онро Бюрои Сиёсии ҚМ ҚПСС тасдиқ кардааст, шумораи торафт зиёди одамон ба квартираҳои нави обод мекӯчанд. Ин музаффарияти бузурги сохти социалистӣ аст. Вале шароити нави зиндагӣ нисбат ба кори тарбиявӣ дар ҷои истиқомат низ талабҳои нав мегузорад. Ин кор бояд тавре ба роҳ монда шавад, ки одамонро ба ҳам наздику муттафиқ кунад. Мутаассифона, баъзан одамон ҳатто ҳамсояҳои дар шафаташон иқоматдоштаро нағз намешиносанд. Ин соҳаест, ки ба он фаъолонатар бояд дахолат кард.

Бояд гуфт, ки кори идеологӣ, тарбиявӣ дар минтақаю маҳаллаҳои аҳолинишин такомулоти доимиро тақозо дорад. Мо аз рӯи одат ҳанӯз ба он аз рӯи нишондиҳандаҳои микдорӣ баҳо медиҳем: фалон қадар лекцияю маърӯза хонда, фалон қадар вохӯриву сӯҳбатҳо гузаронда, бо онҳо фалон қадар одамон фаро гирифта шуданд. Вале агар чуқуртар назар кунем, маълум мегардад, ки дар ҳамаи ин тадбирҳо асосан ҳамон фаъолон ширкат варзидаанд. Одамони боқимонда бошанд, мисли ҳарвақта, ҳаёти хилватгузинона ба сар мебаранд. Ба онҳо наздик шудан осон нест ва ин ҷо штабҳо ва советҳои аҳли ҷамъият звенои боэътимодтарину таъсирбахше мебошанд, чунки аъзоёни ин ташкилотҳои ҷамъиятӣ ба ҳар хонадон рафту омад доранд. Самараи чунин марказҳои ҷамъиятӣ на якбора ва на ногаҳон зоҳир мешавад. Ғайр аз он муваффақияти кори байни аҳолӣ дар ҷои истиқомат аз бисьёр ҷиҳат вобастаи он аст, ки ин кор ба кӣ супурда шудааст. Бо вуҷуди ин дар сурати мулоҳизакорона ташкил карда шудани он ҳатман дигаргуниҳои мусбат ба амал хоҳанд омад.

Масалан, самараи кори тарбияи идеявиро, ки фаъолони совети маҳаллаи «Заргар» ба ҷо меоваранд, чӣ таъмин мекунад? Пеш аз ҳама ҷидду ҷаҳди якҷояи коммунистони гурӯҳи партиявии ғайриуставӣ (зимнан, ҳоло вай сершумор гардида, ба ташкилоти партиявӣ табдил дода шудааст), депутатҳои Совети районӣ, ветеранҳои ҷанг ва меҳнат, занони фаъола, истеҳсолотчиёни ҷавон алоқамандона бо ташкилотҳои партиявии корхонаҳо, мактабҳо, управленияи истифодаи манзил ва органҳои муҳофизати қонуну тартибот.

Ба ҳайати ин маҳалла, яъне минтақаи ба худ хоси истиқоматӣ кӯчаҳои Заргар, ба номи Қарамов, Радищев, Охунбобоев ва посёлкаи энергетикҳо дохил мешаванд. Раиси совети маҳалла Ғозибек Миралиев ва котиби ташкилоти партиявӣ Отақул Бӯстонов иштирокчиёни Ҷанги Бузурги Ватанӣ, одамони серғайрату ташаббускор ва бонуфуз мебошанд. Ветерани партия, иштирокчии мубориза барои пойдор гардондани Ҳокимияти Советӣ дар Тоҷикистон Абдулло Раҳимов — ҷонишини раиси совети маҳалла; нафақахӯр Хосият Ҳабибова — роҳбари секцияи совет оид ба кори байни занон; коргари иттиҳодияи «Тоҷиктара» Шералӣ Гиёев — роҳбари секцияи совет оид ба гузарондани тантанаҳои оилавӣ, расму маросимҳои нави советӣ; дигар ташаббускорони ин ташкилоти нави ҷамъиятӣ низ ба сокинони маҳалла таъсири нек мерасонанд.

Совети маҳаллаи «Заргар» барои вусъати кори байни аҳолӣ дар ҷои истиқомат пунктҳои асосӣ дорад: клуби дорои телевизор, телефон, чойҳои нишасти кулай, васоити зарурии агитацияи аёнӣ ва майдончаи махсус таҷҳизонидашудаи тобистонаи агитационӣ. Дар фаъолияти совет ахбороти сиёсӣ ва агитация барои маданияти зиндагӣ ва муомила, ташкили вохӯрии аҳолӣ бо роҳбарони соҳаҳои хизмати коммуналӣ, маишӣ ва савдо, гузарондани шанбегиҳои ободонии маҳалла, пропагандаи донишҳои илмии атеистӣ ва дар зиндагӣ ҷорӣ кардани маросимҳои нави советӣ ба ҳам мутобиқ карда мешаванд.

Бисьёр ҷанҷолҳои байни ҳамсояҳо ва дохили оилаҳо, ки ба назар ҳалли онҳо бе дахолати суди халқӣ ғайри имкон менамуд, бо кӯмаки совети маҳалла бартараф карда шуданд. Ба сокинони маҳалла ҳам лозим нашуд, ки бо бисьёр шикояту хоҳиш ба ташкилотҳои гуногун муроҷиат кунанд, чунки аксарияти масъалаҳоро ё худи совет ва ё раиси он бо кӯмаки органҳои дахлдор ҳал карданд. Боз як мисоли ҷолиби диққат: совети маҳалла бевосита дар ҷои истиқомати одамон проблемаҳои муҳимтарини социалиро таҳқиқ менамояд ва бинобар ин аллакай дар назди органҳои партиявӣ ва советии шаҳр як қатор масъалаҳои ҳаллашон таъхирнопазир гузошта, дар айни ҳол аз рӯи онҳо таклифҳои мушаххас пешниҳод кардааст. Ана чанд мисол. Фаъолони совети маҳалла муқаррар карданд, ки дар байни сокинони фақат чор кӯча беш аз 200 нафар соҳибхоназанҳое ҳастанд, ки мехоҳанд дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ кор кунанд. Бинобар ин онҳо таклиф карданд, ки дар маҳалла филиали яке аз корхонаҳои дӯзандагӣ кушода шавад ва ҳатто барои он бинои қулае ёфтанд. Совети маҳалла инчунин масъалаҳои дар маҳалла кушодани нонвойхона, бо газ ва об беҳтар таъмин намудани сокинонро бардоштааст. Вай ташаббускори ташкили дружинаи ихтиёрии халқӣ, ҷустуҷӯ карда дарьёфтани шаклҳои шавқовари мураббигии ветеранҳо ҳангоми ба хизмати армия омода кардани ҷавонон низ мебошад.

Бешубҳа, дар тамоми процесси серсоҳаи тарбияи идеявию маънавӣ тамоюли душвӣ аз шаклҳои шахшудаю қолабии маърифатпарварии мавҳуму гапфурӯшии бемаънӣ ва саъю кӯшиш барои дараҷаи баланди идеявии тадбирҳои оммавии сиёсӣ, барои ба мақсади дарки проблемаҳои муҳимтарини рӯзгори мардуми советӣ нигаронида шудани онҳо эҳсос карда мешавад. Аз ин ҷост, ки оммаҳои васеи аҳолӣ торафт фаъолтар мешаванд.

Мо ҳамаи натиҷаҳои ба даст овардаамонро бо асоси комил пеш аз ҳама бо афзудани роли авангардӣ ва қобилияти ташкилотҳои партиявӣ, бо он дигаргуниҳои мусбате алоқаманд медонем, ки дар ҳаётамон бозсозӣ ба амал оварда истодааст. Зарурати такомулоти минбаъдаи эҷодии кори тарбияи идеявиро ҳам худи рӯҳи бозсозӣ тақозо мекунад. «Дар чунин кори зинда, серамал ва серсоҳа, монанди ахборот, пропаганда, эҷодиёти бадеи ва ҳаваскории санъат, кори клубу театрҳо, китобхонаю музейҳо—тамоми соҳаи тарбияи идеявию сиёсӣ ва меҳнатӣ, ахлоқию атеистӣ карахтӣ умуман тоқатнопазир аст», — гуфта шудааст дар Маърӯзаи сиёсии КМ ба съезди XXVII партия. Ба комитети шаҳрӣ, комитетҳои районии партия, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, тамоми фаъолони идеологӣ барои дар ҳама ҷо — ҳам дар истеҳсолот ва ҳам дар ҷои истиқомати аҳолӣ пойдор гардидани рӯҳи ҳақиқатан навоваронаи кори тарбияи идеявӣ, ки ба динамизми тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат мувофиқ бошад, бисьёр саъю кӯшиш кардан лозим меояд. Фақат бо ҳамин гуна кор тамоми неруи маънавии ҷамъият, тамоми ғайрату қобилияти меҳнаткашонро ба татбиқи сиёсати стратегии партия раҳнамун кардан мумкин аст.

## Дар комиссияи назорати партиявии назди КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон

# ДАР РӮҲИ ТАЛАБОТИ УСТАВ

МАҶЛИСИ машваратии васеи комиссияи назорати партиявии назди КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон бо иштироки раисони комиссияҳои назорати партиявии назди комитетҳои вилоятии партия ва раисони комиссияҳои партиявии назди комитетҳои партиявии шаҳру районҳои Душанбе ва районҳои тобеи республика барпо гардид. Дар маҷлис натиҷаҳои дида баромадани аризаҳои шикоятие, ки ба унвони съезди XXVII КПСС дохил гардида буданд, мавриди муҳокима қарор гирифтанд.

Дар маҷлис дар бораи кори ба ҷо овардашуда раисони комиссияҳои назорати партиявии назди комитетҳои партиявии вилоятҳои Ленинобод М. Н. Попова ва Қӯрғонтеппа Р. О. Олимов ҳисобот доданд.

М. Н. Попова қайд намуд, ки комиссияи назорати партиявии назди комитети вилоятии партия 44 аризаи шикоятиро ба унвони съезди XXVII КПСС ва 2 аризаи шикоятиро ба унвони съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон дида баромад. Бо ҳар як шикояткунанда кори фаҳмондадиҳӣ гузаронида шуд, ки дар натиҷа 16 нафари онҳо аризаи шикоятии худро баргардонда гирифтанд. Ба дигар шикояткунандагон ҷавоби манфӣ дода, ба масъулияти партиявӣ кашида шудани онҳо асоснок дониста шуд. Ҳамаи онҳо пештар барои содир кардани кирдорҳои ҷиноятӣ аз сафҳои партия хориҷ карда шуда буданд.

М. Н. Попова инчунин қайд кард, ки соли 1986 дар ташкилоти партиявии вилояти Ленинобод 252 коммунист, аз ҷумла 22 аъзои КПСС барои вайрон кардани интизоми партиявӣ, давлатӣ, меҳнатӣ ва муносибати хунукназарона ба ҳуҷҷатҳо, даҳҳо нафар барои содир кардани ҷиноят, камомад, пораҳӯрӣ, савдогарӣ ва аз будашон зиёд нишон додани корҳои иҷрошуда аз сафи партия хориҷ карда шуданд. Дар байни аз партия хориҷшудагон ва ҷазои партиявӣ гирифтагон 92 роҳбари зинаҳои гуногун ҳаст. Комитети назорати партиявии назди комитети вилоятии партия кӯшиш менамояд, ки кирдори ҳар як коммунист ҳатман дар ташкилоти ибтидоии партиявӣ муҳокима карда шавад. Дар айни ҳол ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ҳангоми баҳо додан ба рафтори коммунист на ҳамеша серталабӣ зоҳир менамоянд, аз ин рӯ, бо таклифи комиссияи назорати партиявии назди комитети вилоятии партия ва комиссияҳои партиявии назди комитетҳои партиявии шаҳру районҳо 140 қарори ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ҳамчун қарорҳои либералӣ рад намуда, 82 ҷазои партиявӣ бо хориҷкунӣ аз партия, боқимондаашон бо ҷазои қатъитари партиявӣ иваз карда шуданд.

Дар вилоят мубориза ба муқобили бесарусомонӣ, чашмбандӣ, аз будашон зиёд нишон додани корҳои иҷрошуда вусъат ёфтааст. Масалан, дар райони Нов барои изофанависӣ дар ҳисоботи пахтатайёркунӣ 28 кас аз аъзогии КПСС хориҷ карда шуд. Як қатор аз партия хориҷшудагон ба ҷавобгарии ҷиноятӣ кашида шуданд. Бо чунин зуҳуроти манфӣ, монанди мастигарӣ ҳам мубориза сахт бурда мешавад. Соли гузашта барои бадмастию майпарастӣ 100 кас аз сафҳои КПСС хориҷ карда, ба 43 нафар ҷазои партиявӣ дода шуд.

Комиссияи назорати партиявии назди комитети вилоятии партия ба

пешгирӣ кардани кирдорҳои ношоям, амиқтар таҳлилу бартараф намудани сабабҳои дурравӣ аз нормаҳои ҳаёти партиявӣ бештар диққат медодагӣ шуд. Амалияи бевосита дар маҳалҳо гузаронидани маҷлисҳои комиссия васеъ ҷорӣ гардида истодааст. Ҳоло комиссияи назорати партиявии назди комитети вилоятии партия ҳамаи корҳои шахсии аз партия хориҷшудагон ва ҷазои партиявӣ гирифтагонро ба қайд гирифта, барои ташкил намудани гурӯҳҳои назоратӣ кор мебарад. Дар назар дошта шудааст, ки ба ҳайати онҳо аз ҳисоби аъзоёни КПСС мутахассисони хоҷагии халқ дохил намуда, ба назорату иҷрои қарорҳои қабулкардаи бюро ва пленумҳои комитети вилоятии партия диққати калон дода шавад.

Комиссияи назорати партиявии назди комитети партиявии вилояти Қӯрғонтеппа 17 аризаи шикоятии ба унвони съезди XXVII КПСС ва 3 аризаи шикоятии ба унвони съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон дохилшударо дида баромад. Чи хеле ки раиси он Р. О. Олимов ахборот дод, ҳангоми дида баромадани аризаҳои шикоятӣ ба мурочиаткунандагон диққати хеле калон дода, иштироки шахсии онҳо дар маҷлиси комиссияи назорати партиявӣ таъмин шуд. Ҳашт нафар аризаҳои худро баргашта гирифтанд. Аризаи ёздаҳ кас дар бораи ба партия барқарор намудан рад карда шуд, ки 7 нафари онҳо пештар бо қарорҳои судҳои халқӣ ҷазоҳои гуногун гирифтаанд.

Р. О. Олимов инчунин қайд намуд, ки соли гузашта комитети назорати партиявии назди комитети вилоятии партия ва комиссияҳои партиявии назди комитетҳои шаҳрӣ ва районии партия 545 кори шахсиро дида баромаданд. 115 кас аз сафи партия хориҷ карда шуд. Ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ барои гуноҳҳои начандон калон коммунистонро бештар муҳокима мекардагӣ ва нисбат ба онҳо чораҳои огоҳкунӣ медидагӣ шуданд. Дар айни ҳол бо таклифи комиссияи назорати партиявии назди комитети вилоятӣ ва комиссияҳои партиявии назди комитетҳои шаҳрию районии партия 122 қарори ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ҳамчун либералӣ бекор карда шуд. Аз онҳо 39 ҷазои партиявӣ бо хориҷкунӣ аз партия иваз карда, аз рӯи 83 кори шахсӣ ҷазоҳои нисбатан қатъитар дида шуданд. Барои содир кардани ҷиноят, порахӯрӣ, дуздию камомад ва ҳаннотӣ, вайрон кардани интизоми партиявию давлатӣ, суиистеъмоли мансаб, муносибати бепарвоёна ба иҷрои вазифаи худ бисьёр касон аз сафи партия хориҷ карда шуданд.

Дар вақти тафтиши аризаю мактубҳои меҳнаткашон аз тарафи бисьёр коммунистон, аз он ҷумла роҳбарон, риоя накардани нормаҳои ахлоқи коммунистӣ, ҳаёти дохилипартиявӣ ошкор гардиданд. Натиҷаҳои тафтиши чунин фактҳо дар 10 маврид дар бюрои комитетҳои партиявӣ ва дар 34 маврид дар ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ муҳокима гардиданд. Комиссияи назорати партиявии назди комитети вилоятии партия 73 аризаро дида баромад. Аз рӯи натиҷаҳои яке аз тафтишот, собиқ котиби якуми комитети партиявии райони Вахш А. Худойдодов, котиби ҳамин комитети партиявӣ М. А. Тошмуҳаммадов ва дигарон ба масъулияти партиявӣ кашида шуданд. Материалҳои тафтиши фаъолияти коркуни идораи маҳсулоттайёркунии райони Шаҳртуз С. Мираков ба органҳои тафтишот гузаронида, бо қарори суди вилоятӣ ӯ ба мӯҳлати 10 сол аз озодӣ маҳрум ва молу мулкаш мусодира карда шуд. Панҷ нафар шарикони вай ҳам ба мӯҳлатҳои аз як то даҳ сол аз озодӣ маҳрум карда шуданд.

Дар баробари ин аъзоёни комиссияҳои назорати партиявӣ ва комиссияҳои партиявӣ ба маҳалҳо кам баромада, бо кори ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ чуқур шинос намешаванд, ба онҳо ғайри кифоя ёрии амалӣ мерасонанд. Дар кори тартиб додани делоҳои оид ба қабул ба сафи партия, кори шахсии коммунистон бисьёр камбудию норасоиҳо ҷой доранд, амалияи аз коммунистон бардоштани ҷазои партиявӣ низ такмулот металабад. Ҳодисаҳое бисьёранд, ки аз коммунистоне, ки аз ҷазои

партиявӣ хулосаҳои даркорӣ баровардаанду ислоҳ шудаанд, муддати якуним-ду сол ва зиёда аз он ҷазои партиявӣ, алалхусус ҷазои бе навиштан ба карточкаи баҳисобгирӣ, бардошта намешавад. Барои вусъат додани ошкорбаёнии кори комиссияҳои назорати партиявӣ ва комиссияҳои партиявӣ чораҳои зарурӣ дида намешаванд. Ба рафтори коммунистоне, ки аз тарафи органҳои назорати халқӣ ва маъмурият ҷазо мегиранд, баҳои даркорӣ дода намешавад.

Дар муҳокимаи ҳисоботҳо раисони комиссияҳои партиявии назди комитети партиявии шаҳри Душанбе А. И. Боков, назди комитети партиявии шаҳри Турсунзода В. Х. Волков, назди комитети партиявии шаҳри Норак Ш. Давлатов, аъзоёни комиссияи назорати партиявии назди КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон Р. П. Аҳмадов, М. Д. Тошмуҳаммадов иштирок карданд.

Маҷлиси машваратиро раиси комиссияи назорати партиявии назди КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон З. М. Аҳмадова ҷамъбаст кард.

Ӯ қайд намуд, ки аз республикаи мо ба унвони съезди XXVII КПСС 142 аризаи шикоятӣ дохил шуда, аз онҳо дар 139-тоаш ба сафи партия барқарор кардан ва дар 3-тоаш бардоштани ҷазои партиявӣ хоҳиш карда шудааст. Дар рафти муҳокимаи аризаҳо серталабӣ, дар айни замон ба ҳар аризадиҳанда муносибати бодиққатона зоҳир карда шуд. Дар баъзе мавридҳо коркунони комиссияҳои назорати партиявии назди КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон ва комитетҳои вилоятии партия ба маҳалҳо рафтанд, аризаҳои алоҳида бо иштироки котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ва раисони комиссияҳои партиявии назди комитетҳои шаҳрӣ ва районии партия дида баромада шуданд. Қайд бояд кард, ки бо ҳар як аризадиҳанда кори фаҳмондадиҳӣ гузаронда шуд, ки дар натиҷа 57 кас аризаи шикоятии худро баргардонда гирифт. Ҳамин тавр, ҳамагӣ 85 ариза дида баромада, 12 кас ба партия барқарор карда шуд. Хоҳиши 73 аризадиҳанда қаноат накунонда, аз партия хориҷ кардани онҳо асоснок шуморида шуд. Котиботи съезди XXVII КПСС, Комитети назорати партиявии назди КМ КПСС ҳам барои тағьир додани қарорҳои аз рӯи ин масъала қабулшуда асосе наёфтанд.

Дар баробари ин дар фаъолияти ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ оид ба тарбияи коммунистон, мустаҳкам намудани интизоми партиявӣ як қатор камбудиҳо ошкор гардиданд. Бисьёрии онҳо, махсусан дар мубориза бар зидди чунин ҳодисаҳои манфӣ, монанди афзал донистани манфиати идоравӣ, маҳалчигӣ, бесарусомонӣ, изофанависӣ, буғӣ кардани танқид, бадмастӣ, мусоҳилакорӣ ва бепринципӣ зоҳир менамоянд. Амалияи бидуни ташкилоти ибтидоии партиявӣ муҳокима намудани рафтори роҳбарони коммунист то охир барҳам дода нашудааст. Чунин шаклҳои таъсиргузорӣ ба коммунистони гуноҳ содиркарда, мисли сӯҳбат, огоҳонидан, сарзаниш кардан кам истифода бурда мешаванд. Натиҷаҳои дида баромадани корҳои шахсӣ на ҳамеша ошкоро баён карда мешаванд, ки ин аҳамияти тарбиявии чораҳои партиявиро паст мекунад, баъзан ҳатто коммунистоне, ки ҷазои партиявӣ гирифтаанд, ба ҳайати органҳои роҳбарикунандаи партиявӣ, вакили конференцияҳои партиявӣ, депутати Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ интихоб карда мешаванд.

Дар маҷлиси машваратӣ зарурати вусъат додани мубориза барои симои поку бошарафи коммунист, тарбияи коммунистон дар рӯҳи серталабӣ ва оштинопазирӣ ба ҳама гуна ҳодисоти манфӣ, барои аз тарафи ҳама аъзоёни партия бечунучаро иҷро кардани талабҳои Устав қайд карда шуд.

## Дар ташкилотҳои маҳаллии партиявӣ

### Комитетҳои партиявӣ ҳисобот медиҳанд

Пленуми комитети партиявии районы Октябри шаҳри Душанбе ҳисоботи комитетҳои партиявии заводи «Тоҷикгидроагрегат» ва комбинати цементи шаҳри Душанберо дар бораи вусъат додани кори умури инженерию техникӣ оид ба баланд бардоштани самараи истеҳсолот дар асоси ҷорӣ намудани техника ва технологияи нав, механиконидани меҳнати дастӣ шунид. Қайд карда шуд, ки комитетҳои партиявӣ, ташкилотҳои партиявии цехҳо, гурӯҳҳои партиявӣ оид ба сафарбар намудани коркунони инженерию техникӣ барои тезонидани прогресси илму техника, баланд бардоштани самараи истеҳсолоти ҷамъиятӣ кори муайяни ташкилотчигӣ, оммавию сиёсӣ мебаранд.

Комитетҳои партиявии корхонаҳои мазкур бо якҷоягии мутахассисон ва умурҳои дахлдор планҳои комплексии такмили ҳамаи унсурҳои механизми хоҷагӣ, аттестация ва рационализацияи ҷои кор, пропагандаи донишҳои техникӣ ва иқтисодиро кор карда баромадаанд.

Дар баробари ин пленум қайд намуд, ки ташкилотҳои партиявии корхонаҳои мазкур бозсозиро суст ба амал мебароранд, ҳисоботи коммунистонро кам мешунаванд, масъалаҳои дар истеҳсолот ҷорӣ намудани комьёбиҳои прогресси илму техника дар маҷлисҳои партиявӣ муҳокима карда намешаванд. Дар заводи «Тоҷикгидроагрегат» ягон нафар коркуни инженерию техникӣ плани эҷодии шахсӣ надорад, ин гуна планҳо дар комбинати цемент вуҷуд дошта бошанд ҳам, вале рӯякӣ мебошанд.

Комитетҳои партиявӣ нисбат ба роҳбарони корхонаҳо барои дараҷаи техникии истеҳсолот серталаб нестанд, бо иҷро нашудани планҳои аз худ кардани маблағҳои барои реконструкция ва таҷҳизоти техникӣ ҷудокардашуда, мувофиқи шартнома фиристодани маҳсулот муросо мекунанд. Дар заводи «Тоҷикгидроагрегат» ба қимат шудани арзиши аслии маҳсулот, дар комбинати цемент бошад, ба сарфи зиёди ашьёи хом ва масолеҳ роҳ медиҳанд.

Комитети партиявии заводи «Тоҷикгидроагрегат» ба масъалаи хоста гирифтан, ҷо ба ҷо гузоштан ва такмили ихтисоси кадрҳо, хусусан сардорони цехҳо ва роҳбарони шӯъбаҳо, машғул намешавад. Дар ин ҷо масъалаи ба кори ду ва се сменагӣ гузаронидани корхона суст ҳал карда мешавад. Талафи вақти кор, ҷойивазкунии кадрҳо ҳанӯз зиёд аст.

Пленум комитетҳои партиявии заводи «Тоҷикгидроагрегат» ва комбинати цементро вазифадор кард, ки камбудиҳои мавҷудаи корро бартараф намуда, роли маҷлисҳои партиявӣ ва истеҳсолиро дар ҳалли масъалаҳои хоҷагӣ баланд бардоранд.

### Ғамхорӣ дар бораи технологияи интенсивӣ

Комитети партиявии районы Шаҳртуз дар пленуми худ вазифаи ташкилотҳои партиявиро оид ба васеъ ҷорӣ намудани усулҳои интенсивии хоҷагидорӣ, тезонидани суръати тараққиёти комплекси агросаноатӣ дар асоси қарорҳои съезди XXVII КПСС дида баромад. Вай муваффақиятҳои дар ин кор ба даст овардашударо қайд намуда, диққати асосиро ба камбудиҳои ҷойдошта ҷалб кард: истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ камдаромад аст, фондҳои истеҳсолӣ меафзоянд, маҳсулоти умумӣ хеле суст зиёд мешавад. Дар колхозу совхозҳо ҳисоби хоҷагӣ ва пудрати коллективӣ рӯякӣ ҷорӣ карда мешаванд, ба масъалаи хоста гирифтан, ҷо ба ҷо гузоштан ва тарбия намудани кадрҳо, вусъати танқид ва худтанқидкунӣ бояду шояд диққат дода намешавад.

Кори идеологии ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ на ҳама вақт ба вусъати ташаббус ва фаъолияти меҳнатии колхозчиён ва коргарони совхозҳо, дар онҳо тарбия намудани ҳисси вазифашиносии гражданӣ, тоқатнопазирӣ нисбат ба камбудиҳо равона карда мешавад. Иттиҳодияи районии агросаноатӣ ба самаранок истифода бурдани техникаи хоҷагии қишлоқ ва эҳтиёт кардани он, ҷорӣ намудани комьёбиҳои илм кам аҳамият медиҳад.

Дар қарори қабулшуда пленум шӯъбаҳои комитети районии партия, ташкилотҳои ибтидоии партиявиро вазифадор кард, ки нисбат ба роҳбарон ва мутахассисони истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ серталаб бошанд, ба хоста гирифтан, ҷо ба ҷо гузоштан ва тарбия намудани кадрҳо диққати махсус диҳанд, мубориза бо бесарусомонӣ, дуздӣ пурзӯр намоянд, дар хоҷагиҳо, бригадаҳо пудрати коллективӣ, ҳисоби хоҷагиро фаъолона ҷорӣ кунанд, барои дар коркунон тарбия намудани муносибати софдилонаю эҷодӣ ба меҳнат, ҳисси масъулият барои вазъияти кори колхозу совхозҳо аз тамоми шаклҳо ва воситаҳои таъсиррасонии идеологӣ истифода баранд.

# БАРОИ СИФАТИ БАЛАНДИ МОЛҲОИ ИСТЕЪМОЛИ ХАЛҚ

**Ш. ҚАЛАНДАРОВ,**
*вазири саноати сабуки РСС Тоҷикистон*

**ДАР РСС ТОҶИКИСТОН дар асоси боз ҳам зиёд намудани иқтидорҳои истеҳсолӣ ва истифодабарии оқилонаи ресурсҳои меҳнатӣ дар соли 1990-ум 256 млн. метри мураббаъ ва дар соли 2000-ум 435 млн. метри мураббаъ матоъ, маснуоти трикотажӣ мутаносибан 13 ва 70 млн. дона, пойафзол 12 ва 16 млн. ҷуфт истеҳсол карда шавад. Барои истеҳсоли 70 млн. мураббаъметр матоъҳои пашмӣ иқтидорҳо ба кор андохта шаванд...**

**Кори онд ба барпо кардани филиалҳои корхонаҳои мавҷуда ва истеҳсолоти нав дар районҳое, ки дорои ресурсҳои озоди меҳнатӣ мебошанд, вусъат дода шавад.**

(Аз Программаи комплексии тараққиёти истеҳсолоти молҳои истеъмоли халқ ва соҳаи хизматрасонӣ барои солҳои 1986 — 2000-ум).

ИСТЕҲСОЛИ матоъҳо, маснуоти дӯхта, пойафзол ва чиниворӣ 1,5—2 баробар, либоси трикотажӣ 4,5—7 баробар зиёд карда хоҳад шуд. Ин аз ҳисоби реконструкция ва бо техникаи нав таҷҳизонии корхонаҳои мавҷуда, инчунин бунёд намудани корхонаҳои нав ба амал меояд. Программа пешбинӣ менамояд, ки шаш фабрика ва комбинат барои истеҳсоли матоъҳои пахтагин ва калоба дар Қонибодом, Файзобод, Кӯлоб, Колхозобод, Панҷакент, комбинати матоъҳои штапелӣ дар Калининобод, фабрикаҳои матоъҳои катони нобофта дар Кӯлоб ва Шаҳртуз ва комбинати қолинбофӣ дар Қайроққум ба ҷои комбинати аз зилзила харобгардида сохта шавад.

Соҳаи истеҳсоли трикотаж бештар тараққӣ меёбад. Дар шаҳрҳои Ғафуров, Кӯлоб ва Турсунзода, дар Ҳисор ва Ёвон фабрикаҳои трикотажбарорӣ бунёд карда мешаванд. Бо мақсади таъмин кардани талаботи аҳолӣ ба либос ва пойафзол фабрикаҳои дӯзандагӣ дар районҳои Москва ва Ленин, фабрикаи пойафзол дар Ленинобод ба кор андохта, иттиҳодияи чарму пойафзоли шаҳри Душанбе реконструкция карда мешавад.

Дар панҷсолаи ҷорӣ фабрикаи пахтаресӣ дар Кӯрғонтеппа ва фабрикаи ҷуроббофи дар Ӯротеппа ба истифода дода мешаванд. Бояд қайд намуд, ки сохтмони онҳо кашол ёфт, зеро лимити маблағҳои ҷудокардашуда ҳар сол пурра истифода бурда намешуд. Чунончи, фабрикаи пахтаресии Кӯрғонтеппа аз рӯи нормаҳои мӯҳлати сохтмон бояд соли 1986 ба кор андохта мешуд, вале он ба соли 1988 гузаронида шуд.

Программаи комплексӣ баланд бардоштани дараҷаи коэффициенти истифодаи иқтидорҳои истеҳсолии мавҷударо низ пешбинӣ мекунад. Дар пленуми сеюми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон қайд карда шуд, ки ҳаҷми истеҳсоли маҳсулот дар зиёда аз сеяки корхонаҳои Вазорати саноати сабук кам шудааст. Тадбирҳои ташкилӣ-техникии онд ба кам кардани бекористии таҷҳизот, баланд бардоштани ҳосилнокии онҳо ва ба кор андохтани иқтидорҳои нав дар мӯҳлатҳои муайяншуда барои ба 96 — 99 фоиз расонидани дараҷаи истифодаи иқтидорҳои истеҳсолӣ имконият медиҳанд.

Таҷҳизонии техникӣ, механиконӣ ва автоматонии истеҳсолоти мавҷуда, инчунин реконструкцияи ду корхонаи калонтарини саноати сабуки республика — иттиҳодияи матоъҳои пахтагини Душанбе ва комбинати абрешими Ленинобод давом дода мешавад. Зимнан дар асоси вазифаҳое, ки дар назди соҳа дар бобати қатъиян беҳтар намудани сифати маҳсулот истодаанд, ба навсозии истеҳсолоти оронидиҳӣ, ки ҳоло ҷои сусти ин корхонаҳо ба шумор меравад, диққати махсус дода мешавад.

Соли 1987 таҷҳизонии техникии иттиҳодияи дӯзандагии Душанбе дар заминаи ҷорӣ намудани комплексии таҷҳизоти хориҷӣ оғоз мееёбад, ки дар натиҷа истеҳсоли маснуоти дӯхта дар соли 1988 ба нархҳои чакана то ба 90 млн. сӯмина расонда мешавад. Ин назар ба соли 1986-ум 23,3 фоиз зиёд хоҳад буд. Зимнан дар назар дошта шудааст, ки сеяки маҳсулот бо категорияи аъло бароварда шавад.

Дар бобати таҷҳизонии техникии соҳаи пойафзолбарорӣ дигаргунии калон ба амал меояд. Дастгоҳҳои рехтагарӣ бо фишор ва комплекти таҷҳизот барои коркарди қисмҳои пойафзол аз фирмаи «Бомбелли», комплекти таҷҳизоти қолибкашии аз хориҷа гирифташуда ва ғайра ҷорӣ карда мешаванд, ки ин барои хеле зиёд намудани анвои маҳсулот ва беҳтар кардани сифати он имконият медиҳад.

Бо мақсади таъмини иҷрои супоришҳои муқарраркардаи Программаи комплексӣ, инчунин барои истифодаи пурраи ресурсҳои меҳнатӣ дар маҳалҳои хурди аҳолинишин филиалҳои корхонаю иттиҳодияҳои саноати сабук барпо карда мешаванд. Ҳоло 14 филиали иттиҳодияҳои матоъҳои пахтагин, чарму пойафзоли Душанбе, иттиҳодияи дӯзандагии Ленинобод, фабрикаи ҷуроббофӣ амал мекунанд. Дар бобати ташкили филиалҳои иттиҳодияи дӯзандагии Душанбе дар посёлкаҳои райони Москваи вилояти Кӯлоб ва райони Шаҳртузи вилояти Қӯрғонтеппа кор бурда мешавад, сохтмони филиали ин иттиҳодия дар посёлкаи Ғончӣ ба охир мерасад. Дар Қистакӯз филиали иттиҳодияи дӯзандагии Ленинобод васеъ карда, дар Шаҳристон чунин филиалҳо сохта мешаванд.

Дар баробари ин филиалҳои мавҷуда дар як смена ё ду сменаи нопурра кор мекунанд. Дар сессияи VI Совети Олии СССР ташкили меҳнат ва истеҳсолот, истифодаи иқтидорҳои филиалҳои иттиҳодияи дӯзандагии Душанбе дар Қӯрғонтеппа ва Норак мавриди танқид қарор гирифт. Бо мақсади ислоҳи вазъият ва расондани кӯмак ба фабрикаи дӯзандагии Қӯрғонтеппа бригадаи махсуси аппарати вазорат, саркорхона ва ташкилоти конструкторӣ-технологии Вазорати саноати сабук ташкил карда шуд, ки он бо ҳамроҳии коркунони комиҷроияи вилояти Қӯрғонтеппа барои баланд бардоштани самаранокии кори ин филиал ва ҷалб намудани кадрҳои коргарӣ тадбирҳои ташкилӣ-техникӣ муайян намуд. Беҳтар кардани ташкили меҳнат ва истеҳсолот, баланд бардоштани дараҷаи ихтисоси кадрҳо, қабули иловагии 300 — 400 нафар хонанда ба омӯзишгоҳи касбӣ-техникии № 73 Қӯрғонтеппа барои таълими ихтисоси дӯзанда-мотористка ва харрот-танзимгари таҷҳизоти дӯзандагӣ пешбинӣ карда шудааст. Амалӣ гардонидани ин тадбирҳо бояд то моҳи апрели соли ҷорӣ ба кори дусменагӣ гузарондани ҳамаи бригадаҳои истеҳсолиро таъмин намояд. Дар бобати беҳтар намудани технологияи либосдӯзӣ, механиконии истеҳсолот як қатор тадбирҳо андешида, ба кор андохтани комплекти таҷҳизоти насли дуюм барои дӯхтани шимҳои мактабиён аз матоъҳои пашмин дар назар дошта шудааст.

Ба кори филиали Қӯрғонтеппа пеш аз ин ҳам диққат дода мешуд. Чунончи, дар аввали соли 1986 дар фабрика бригадаи мутахассисон бо сардории ҷонишини вазир кор карда буд. Дар натиҷа суръати афзоиши истеҳсоли маҳсулот ба андозае баланд шуд. Вале ин кор то ба охир расонида нашуд ва соли гузашта фабрика аз ӯҳдаи иҷрои план баромада натавонист.

Аҳвол дар фабрикаи дӯзандагии Норак аз ин ҳам бадтар аст. Аз са-

баби бо кадрҳо пурра таъмин набудан фабрика як смена кор мекунад. Вазорат бо ҳамроҳии органҳои партиявӣ ва советӣ борҳо бо масъалаи дарьёфти қувваи корӣ машғул шуда буд, вале натиҷаи он чандон тасkинбахш нест. Бо мақсади ба кори фабрика ҷалб намудани аҳолии Норак ва маҳалҳои наздики аҳолинишин дар назди фабрика боғчаи бачагон барои 280 кӯдак сохта шуда, нақлиёти одамкашонӣ ҷудо карда мешавад.

Дар нимсолаи дуюми соли 1986 фабрикаҳои дӯзандагии Қӯрғонтеппа ва Норак дар районҳои Шаҳртуз ва Москва филиалҳои хурд-хурди худро кушоданд. Ин филиалҳо барои истеҳсоли куртаҳои бачагона махсус гардонида шуда, соли чорӣ бояд 750 ҳазор курта бароранд. Филиали фабрикаи ҷуроббофии Душанбе, ки соли 1985 дар территорияи совхози «Ленинград»-и райони Ленин ба кор даромад, назар ба иқтидори истеҳсолии худ бештар маҳсулот бароварда, дар як сол зиёда аз 9 млн. ҷуфт ҷуроб истеҳсол кард. Филиали фабрикаи трикотажи Душанбе, ки дар кӯчаи Қаротегини шаҳри Душанбе сохта шудааст, низ пеш аз мӯҳлат ба иқтидори лоиҳавии худ расид.

Дар Роҳҳои асосии тараққиёти социалӣ ва иқтисодии СССР барои солҳои 1986 — 1990 ва дар давраи то соли 2000-ум қайд карда шудааст: «Моҳирона хоҷагидорӣ кардан.. — дар ҳамин аст моҳияти талаботи имрӯза нисбат ба коллективҳои меҳнатӣ, органҳои партиявӣ, советӣ, хоҷагӣ, нисбат ба ҳамаи ташкилотҳои ҷамъиятӣ дар марказ ва дар маҳалҳо». Мақсад ва вазифаҳои шароити нави хоҷагидорӣ аз он иборатанд, ки истеҳсоли молҳо барои аҳолӣ зиёд карда, навъҳои онҳо бештар ва сифаташон дар асоси ба кор андохтани фишангҳои иқтисодӣ, вусъат доданп мустақилияти хоҷагии корхонаҳо ва такмили ҳисоби дохилихоҷагӣ беҳтар карда шавад.

Яке аз нишондиҳандаҳои асосӣ дар шароити нави хоҷагидорӣ иҷрои плани фурӯши маҳсулот бо назардошти ӯҳдадориҳои шартномавии молфиристонӣ мебошад, ки ин масъулияти мутақобилаи молфиристонандагон, истеъмолкунандагон ва органҳои таъминоти моддӣ-техникиро баланд мебардорад.

Коллективҳои иттиҳодияи қолинбофии Қайроққум, фабрикаҳои трикотаж ва ҷуроббофии Душанбе, фабрикаи либосҳои трикотажии Ӯротеппа, фабрикаи пойафзоли № 2 ва заводи чиниворин Ленинобод ӯҳдадориҳои оид ба фиристодани маҳсулотро бомуваффақият иҷро менамоянд. Вале ин гуна корхонаҳо дар системаи Вазорати саноати сабуки республика аз 60 фоиз бештар нестанд. Соли гузашта ба сабаби иҷро нашудани планҳои истеҳсоли навъҳои гуногуни маҳсулот ба корхонаҳои савдо камтар матоъҳои пахтагин ва маснуоти дӯхташуда фиристода шуданд. Дар бобати иҷрои плани истеҳсоли чунин навъҳои маҳсулот, монанди матоъҳои абрешимӣ, либоси трикотажӣ моро молфиристонандагон — комбинати моҳути Фрунзе, заводҳои нахи синтетикӣ ба ҳолати ногувор мононданд.

Дар айни замон захираҳои матоъҳои пахтагин дар анборҳои республика назар ба соли 1981 се баробар, матоъҳои абрешимӣ, либос, маснуоти трикотажӣ, пойафзоли чармин ду баробар афзудаанд. Ин фақат як сабаб дорад — сифати ҳамаи молҳо паст мебошад. Қисми зиёди онҳо дар корхонаҳои республика истеҳсол карда шудааст. Ниҳоят паст будани сифати молҳои дорои индекси «Н» дар съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон қайд карда шуд. Бинобар ин масъалаи баланд бардоштани сифат, ба талаботи ҳозираи истеъмолкунандагон мувофиқ будани онҳо барои саноати сабук масъалаи аз ҳама муҳим ба шумор меравад.

Сифати баланди маҳсулот нишондиҳандаи ҷамъбасткунандаи прогресси илму техника, дараҷаи ташкили истеҳсолот, маданият ва интизоми меҳнат, манбаи муҳимтарини сарфаи ресурсҳои моддӣ, меҳнатӣ ва

молиявӣ мебошад. Ин масъалаи қобили рақобат будани маҳсулоти мо дар бозори ҷаҳонӣ ҳам мебошад. Пас, вазифаи беҳтар кардани сифат на фақат вазифаи иқтисодӣ, балки сиёсӣ ҳам аст. Дар панҷсолаи ҷорӣ барои қатъиян беҳтар намудани он тадбирҳо пешбинӣ карда шудаанд.

Ҳоло сифати маҳсулоти саноати сабук бо ду нишондиҳанда — бо мувофиқат намудани он ба ҳуҷҷати норматвӣ-техникӣ (дараҷаи истеҳсоли маҳсулот бо навъи якум) ва ба талаботи мӯди имрӯз нисбат ба молҳо, конструкцияҳо, интихоби материалҳои комплектшаванда (қонеъкунонии завқи эстетикии аҳолӣ) тавсиф карда мешавад. Агар нишондиҳандаҳои навъи маҳсулот бо қоидаҳои истифодаи техникӣ, ГОСТ-ҳо ва стандартҳо муайян карда шаванд, пас мувофиқати навъҳои маҳсулот ба талаботи истеъмолкунандагон ба кори коллективҳои эҷодии корхонаҳо — рассомон, конструкторон, модельчиён, ба он ки онҳо нақшаҳои худро то чи андоза моҳирона дар кори амалӣ татбиқ мекунанд, вобастагӣ дорад.

Дар корхонаҳои саноати сабук оид ба нав кардан ва зиёд намудани хелҳои маснуот мунтазам кор бурда мешавад. Намунаҳои нави молҳо, ки барои истеҳсол қабул карда мешаванд, ба талаботи мӯд мувофиқат мекунанд. Барои тайёр кардани маснуоти трикотажӣ матоъҳои сабук ва ашьёҳои гуногуни ба ҳам мутобиқ сохташуда истифода карда мешаванд. Барои тайёр намудани маснуоти дӯхта ҳоло матоъҳо — компаньонҳо мувофиқи мӯд мебошанд. Дар соҳаи пойафзолбарорӣ фасонҳо ва хелҳои нави тагчарм аз худ карда мешаванд. Ҳар сол аз ҷиҳати навъ қариб 56 фоизи тамоми маҳсулот ва аз ҷиҳати нақшу нигор ва модельҳои 30 — 80 фоизи он нав карда мешавад. Чунончи, соли гузашта ба истеҳсолот 286 модели нави маснуоти дӯзандагӣ, 112 модели маснуоти трикотажӣ, 216 модели пойафзол, 206 хел нақшу нигори матоъҳои пахтагин, 19 хел нақшу нигори маснуоти қолинӣ, зиёда аз 30 нақшу нигори маснуоти ҷуробҳо ҷорӣ карда шуданд. Дар ҳамаи корхонаҳои саноати сабук системаи комплексии идоракунии сифат ҷорӣ карда шудааст.

Яке аз омилҳои баланд бардоштани сифат афзоиши вазни қиёсии маҳсулоти дорои индекси «Н» ва истеҳсоли маснуоти махсусан мӯд мебошад, ки аз рӯи нархҳои шартномавӣ бароварда мешавад. Соли гузашта маҳсулоти дорои индекси «Н» ба маблағи 200 миллион сӯм, маснуоти махсусан мӯд бошад, ба маблағи 14 миллион сӯм бароварда шуд. Вазни қиёсии ин маҳсулот дар ҳаҷми умумии истеҳсоли он қариб 21 фоизро ташкил намуд. Албатта, ин кофӣ нест. Бинобар ин дар панҷсолаи ҷорӣ 1,8 баробар зиёд намудани истеҳсоли ин гуна маснуот пешбинӣ шудааст.

Дар баробари ин эътироф кардан лозим аст, ки сифати маҳсулот ҳанӯз ба талаботи харидорон мувофиқ нест. Соли гузашта фоизи маҳсулоти бракшуда ва маснуоти трикотажӣ, ҷуроб ва молҳои дӯхта, чинииворӣ, матоъҳои абрешимӣ, ки навъашон паст карда шуданд, афзудааст. Хароҷоти ғайриистеҳсолӣ дар сурати фиристодани маҳсулоти пастсифат дар комбинати абрешими Ленинобод, иттиҳодияи истеҳсолии матоъҳои пахтагини Душанбе, иттиҳодияҳои дӯзандагии Душанбе ва Ленинобод, иттиҳодияи чарму пойафзоли Душанбе, фабрикаи пойафзоли № 2 Ленинобод қариб якуним баробар афзудааст. Сабабҳои асосии паст шудани навъи маҳсулот вайрон кардани интизоми технологӣ, нокифоя будани назорат ба риояи технология дар воҳидҳои истеҳсолӣ, афзудани брак ҳангоми пардоз, зуд-зуд ҷои кори худро иваз кардани кадрҳои асосии коргарӣ мебошанд.

Барои қатъиян ҳал намудани масъалаи баланд бардоштани сифат дар баъзе корхонаҳои калон аз 1 январи соли 1987 қабули давлатии маҳсулот ҷорӣ карда шуд. Дар системаи Вазорати саноати сабук қабули давлатӣ ҳоло фақат дар иттиҳодияи матоъҳои пахатгини Душанбе ҷорӣ карда, дар ин ҷо ба ин муносибат кори зиёди тайёрӣ гузаронда шуд, параметрҳои технологӣ ва ҳуҷҷатҳои техникӣ аниқ карда, таъминоти метрологӣ беҳтар, назорат ба риояи режими технологӣ пурзӯр намуда, пост-

ҳои назорат ташкил карда, системаи ҳавасмандгардонии моддӣ ва маънавӣ барои истеҳсоли маҳсулоти хушсифат аз нав дида баромада шуд.

Вале, вақте ки моҳи ноябри соли гузашта қабули давлатии як қисми маҳсулот гузаронида шуд, маълум гардид, ки коллектив ҳанӯз барои иҷрои ин вазифа тайёр нест. Графики ба намояндагони қабули давлатӣ пешниҳод намудани маҳсулот риоя накарда, як қисми маҳсулот бе гузаронидан аз назари намояндагони қабули давлатӣ ба анбор супурда шудааст.

Моҳи январь тамоми маҳсулот барои қабули давлатӣ пешниҳод карда шуд. Бо вуҷуди ин, сарфи назар аз ҳамаи чораҳои дидашуда, графики пешниҳоди маҳсулот риоя нагардид, қисми зиёди маҳсулот бо пешниҳоди аввал аз қабули давлатӣ нагузашт. Ин ба нишондиҳандаҳои иқтисодии корхона таъсири манфӣ расонд—плани моҳи январь аз рӯи истеҳсоли матоъҳои тайёр иҷро нашуд. Дар асоси сабақи иттиҳодияи матоъҳои пахтагин мо ба хулоса омадем, ки дар ҳамаи корхонаҳои соха ба қабули давлатӣ омада шудан зарур аст. Қарор дода шудааст, ки ҳуҷҷатҳои нормативӣ-техникӣ таҳлил карда, ба талаботи қабули давлатии маҳсулот мувофиқ сохта шаванд, интизоми технологӣ мустаҳкам карда ва маданияти истеҳсолот баланд бардошта, назорат ба ашьёи хоми воридшаванда пурзӯр карда, масъулияти коркунони инженеру техникӣ барои таъминоти инженерии истеҳсолот дар ҳамаи корхонаҳои тобеъ баланд бардошта шавад.

Аз аввали соли ҷорӣ саноати сабуки республика ба системаи нави планкашӣ, ҳавасмандгардонии иқтисодӣ ва идоракунии истеҳсолот гузашт. Бозсозии планкашӣ аз он иборат аст, ки асоси планҳои истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ, навъҳо ва сифати онҳоро талабномаҳои ташкилотҳои савдо ва ярмаркаҳои яклухтфурӯшӣ ташкил медиҳанд. Пеш нишондиҳандаи асосии планро истеҳсоли маҳсулот ба ҳисоби пул ташкил медод, яъне корхонаҳо кӯшиш мекарданд, ки маҳсулоти қиматбаҳо бароранд, ҳатто гарчи он мавриди талабот ҳам набошад. Тартиби нави планкашӣ баровардани навъи мушаххаси маҳсулот, истеҳсоли молҳоро барои кӯдакон, барои калонсолон муайян мекунад.

Бо ташкилотҳои савдо дар бобати истеҳсоли молҳо барои ҷавонон—пойафзол, маснуоти дӯзандагӣ ва трикотажӣ шартномаҳо баста шудаанд. Ба корхонаҳо дар хусуси истеҳсоли молҳои арзон ва хушсифат барои калонсолон супоришҳои аниқ дода шудаанд.

Хусусияти муҳими кор дар шароити нави планкашӣ ва ҳавасмандгардонии иқтисодӣ, такмили истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ гузаштани корхонаҳо ба худтаъминкунӣ ва баровардани хароҷоти худ мебошад. Соли гузашта фақат панҷ корхонаи вазорат ба сабаби иҷро накардани плани фоида барои хароҷоти худ аз бюҷети давлатӣ 3,5 млн. сӯм гирифтанд. Имсол ба гирифтани чунин маблағ аз кисаи давлат умед бастан имкон надорад. Ҳамаи кор ба дараҷаи даромади худи корхонаҳо вобаста шуда мемонад. Онҳо метавонанд аз ҳисоби фоидаи худ тараққӣ дода, бо техникаи нав таҷҳизонида шаванд, биноҳои истиқоматӣ ва объектҳои маишӣ-маданӣ созанд. Ин вазифаи осон нест ва ба иҷрои он бояд аз ҳозо шурӯъ кард.

Саноати сабук дар иҷрои Программаи комплексии тараққиёти истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ ва соҳаи хидматрасонӣ барои солҳои 1986 — 2000 роли асосӣ мебозад. Ва қонеъ кунондани талаботи аҳолӣ ба молҳои истеъмоли халқ аз бисьёр ҷиҳат ба он вобаста аст, ки корхонаю иттиҳодияҳои вазорат программаи мазкурро чи тавр иҷро мекунанд.

# БАҲРИ НАВСОЗИИ ШУУР

ДАР ҲАР марҳалаи дигаргунии таърих чизи нав иогузир ба чизи кӯҳна дучор мешавад. Ва ин дар тараққиёти ҷамъиятӣ аҳамияти ҳалкунанда пайдо мекунад. М. С. Горбачёв дар назди ҷамъиятшиносон баромад карда гуфт: «Фаҳмост, ки дар рафти бозсозии ҳаёти мо, навсозии он муборизаи пуршиддат ва на ҳамеша ошкоро, вале оштинопазири ғояҳо, мақсадҳои психологӣ, тарзҳои тафаккур ва рафтор давом дорад. Чизи кӯҳна бидуни мубориза аз байн намеравад, вай шаклҳои нави созгорӣ ба рафти зиндагиро дар бофтаҳои маккоронаи схоластикӣ пайдо мекунад».

Чунин пиндоштан соддалавҳӣ мебуд, ки гӯё идеяҳои нав ба шуури гирифтори таъсири догмаҳои кӯҳна бемамониат роҳ ёфта, муқобилати чизҳои кӯҳна ба осонӣ ба анҷом мерасида бошад. Ин хел ақида на фақат ба гумроҳиҳои ҷаҳонбинӣ, балки ба хатогиҳои амалӣ низ боис хоҳад шуд. Вақтҳои охир ба лисони ҳаррӯзаи мо «суръатфизоӣ», «бозсозӣ», «навсозӣ» барин суханон ворид гардида, истеъмол ёфта истодаанд. Бешубҳа, ин хуб аст. Дар айни ҳол мехостем огоҳ намоем, ки баъзе касон мафтуни суханони сеҳрангез шуда, проблемаҳои душвори дар паси онҳо ниҳонро аз madди назар дур карда намонанд.

Мутаассифона, бо чунин одамон кас дучор меояд. Онҳо гумон мекунанд, ки суханони сеҳрангез қудрате доранд касро ба мақсади ниҳоӣ расонда, қадру эътиборашро баланд гардонанд. Албатта, идеяҳои нав, ки ба оянда бояд кӯмак кунанд, ҳанӯз худи оянда нестанд. Баҳри он мубориза бурдан даркор .Қасе ки дар бораи автоматизми тараққиёт хаёл мекунад, аслан онро намефаҳмад ва амалиёти худро бемақсад мегардонад. Бо вуҷуди нияти нек доштанаш вай садди роҳи процесси вусъати бозсозӣ хоҳад гардид.

Чунин мисолҳо дар ҳаёт бисьёранд. Аз хусуси сифат, интенсификация, ҳисоби хоҷагӣ пештар ҳам бисьёр гап мезаданд. Аммо кори амалӣ набуд. Гуфтугузорҳо оиди суръатфизоӣ, навсозӣ ҳоло низ кам нестанд. Зимнан, баъзе кадрҳои роҳбарикунанда ҳатто аминанд, ки нутқ эрод кардаву маҷлис гузаронда ва қарор қабул намуда, бо ҳамин вазифаи худро ба ҷо овfarданд.. Вале ҳар қадар ки кас ба истеҳсолот, ҷои кор наздик мешавад, номувофиқатии қавлу амал аёнтар мегардад. Баъзе коргарону колхозчиён аниқ намедонанд, кн чӣ бояд кард ва чӣ тавр бояд кард. Одамон аз ҳама чизи муҳимтарину асоситарин — план, тарзу услуби корро намедонанд. Ба онҳо хислати хушсифат меҳнат кардан, рӯҳияи мунтазам такмил додану дигаргун сохтани кор бегона шудааст, аз ин рӯ, ба чизи кӯҳна часпида мегиранд, ба бозсозӣ халал мерасонанд.

Зоҳиран, барои он ки дар одам рӯҳияи дигаргунсозӣ ҳосил гардад, зарур аст, ки шуури вай аз тасаввуроти сатҳӣ дар бораи социализм тоза карда шавад. Чунин тасаввурот бошад, бисьёр паҳн шудааст. Бешубҳа, сохти нави ҷамъиятӣ ба меҳнаткашон кафолатҳои социалӣ медиҳад. Яке аз афзалиятҳои таърихии он низ аз ҳамин иборат аст. Аммо ин кафолатҳо як навъ чизи автоматии новобаста ба муносибати одамон ба меҳнат, ба иқтисодиёт намебошанд. Зимнан, чунин автоматизм ба социализм нисбат дода мешавад. Аз автоматизм то истеъмолчигӣ ва баробарҳақдиҳӣ як қадам аст ва ин қадам дар вақташ гузошта шуда буд.

Дар бисьёр коллективҳои меҳнатӣ, махсусан дар колхозу совхозҳо, сохтмонҳо чунин вазъияте ба амал омадааст, ки барои гирифтани подоши муайян танҳо дар ҳисоби кор будан кофист. Ҳол он ки ҷамъияти мо табиатан ҷамъияти аҳли меҳнат буда, он аз руи принципи: «Аз ҳар кас — мувофиқи қобилияташ, ба ҳар кас — мувофиқи меҳнаташ» зиндагӣ мекунад. Дуршавӣ аз ин принцип барои беинтизомӣ дар меҳнат, рӯҳияи тайёрхӯрӣ заминаи мусоид фароҳам овард.

Бо вуҷуди он ки қисми асосии аҳолии таҳҷои дар хоҷагии қишлоқ кор мекунад, республикаи мо аз истеҳсолкунандаи озуқаворӣ ба истеъмолкунандаи он табдил ёфтааст. Ҳоло ҳам ба маҳсулотфиристони аз фонди умумииттифоқӣ умед мебананд. Дар айни ҳол қисми зиёди аҳолии қобили меҳнат аз истеҳсолоти ҷамъиятӣ берун мондааст. Бисьёр сокинони қишлоқҳо ба хоҷагии шахсии ёрирасон аз ҳад зиёд манфиатдор мебошанд. Ба чӣ бурда расондани ин хуб маълум аст.

Аҳли меҳнат муборизаи зидди даромади муфтро на дар сухан, балки дар амал дастгирӣ мекунад. Баробари ин роҳе, ки моҳи апрели соли 1985 муайян шуда буд, аз санҷишҳои маънавӣ мегузарад. Вай ба манфиати онҳое дахл кард, ки барои назар ба атрофиён бештар ба даст овардани неъматҳо худро созгор сохта, мехостанд минбаъд ҳам ба ҳамин минвол пурра таъмин бошанд. Роҳи апрелӣ ҳанӯз мустаҳкам нашуда, ба худ нақши кӯҳнаро гирифт. Ва ин нақши одамонест, ки аз ҷойҳои «равғанин» маҳрум шудан намехоҳанд. Аз ин рӯ, роҳи пешравиро танҳо роҳи ҳамвор пиндоштан мумкин нест. Вай ноҳамвориҳо ҳам дорад, яъне касоне низ ҳастанд, ки худро ба замона мутобиқ сохта, ба роҳи пешгирифта ноаён муқобилат менамоянд. Тамоми ин процесс дар шуур аламоварона инъикос меёбад. Аммо маҳз ҳамин алам қимати ҳақиқии чизи нав, қимати озодии шуури инсониро муайян мекунад.

Чизи нав ноозмуд буда, ҳамеша бо таваккал алоқманд аст. Чизи кӯҳна табиатан дар ниҳодаш ягон тасодуф надорад. Вай одати қулае мегардад, ки аз он кас даст кашидан намехоҳад. Чизи нав пайваста бо шиддати психологӣ ба худ роҳ меёбад, ҳол он ки чизи кӯҳна аллакай ба худ фароғати маънавӣ муҳайё сохтааст. Ва дар ҳамин ҷо, дар тафовути ин ҳолатҳо зиддияти байни наву кӯҳна ба вуҷуд омада, инкишоф меёбад. Ин дар шароити давлати умумихалқии мо ҳам байни гурӯҳҳои алоҳидаи социалӣ, ҳам дар дохили онҳо, байни худи одамон муносибатҳои хеле мураккабро ба вуҷуд меоварад.

Аз ин хусус, масалан, маъракаи пахтачинии соли гузашта шаҳодат медиҳад. Чунон ки маълум аст, он асосан бе ҷалб кардани студентону мактабиён гузашт. Ва он касе, ки ба технологияи индустрӣ, ба мошинҳо, ба сафарбар намудани ресурсҳои меҳнатии маҳал умед баст, албатта, таваккал кард, ба муваффақияти ин иқдом шубҳа дошт. Шояд ба вай лозим омада бошад, ки ба нигоҳҳои ғазаболуди одамоне тоб оварад, ки дар он ҳангом дар бозор маҳсулоти худро мефурӯхтанд. Маломату сарзаниши онҳоеро шунавад, ки барои иҷрои план ӯро саросема мекарданд, васвасаи таклифҳоеро аз сар гузаронад, ки мувофиқи онҳо пахта бояд бо навъи баланд супурда мешуд. Ҳамин печдарпечии манфиатҳо ва рӯҳияҳои мухолиф вазъиятеро ба вуҷуд меоварад, ки онро танҳо шуури аз тазъиқи мавқеи маъмул озод бартараф карда метавонад. Вақте онро бартараф карда метавонад, ки аз нобоварии атрофиён наҳаросида, идеяҳои навро ба миён мегузорад ва барои кушоду равшан мубориза бурдан баҳри онҳо имконият пайдо менамояд. Ва чунин имконият дар шароити инкишофи ошкорбаёнӣ, вусъати худидоракунии социалистии халқ муҳайё гардид.

Мубодилаи ошкорои афкор ҳам навоварон, ҳам кӯҳнапарастонро аён месозад. Ин процесс ҳоло на фақат қобили ҳаёт будани падидаҳои навро, балки қувваи боқимондаҳои кӯҳнаро низ нишон медиҳад. Дар баъзе мавридҳо тарафдорони чизи кӯҳна назар ба мубориони чизи нав зӯрта-

ранд. Баъзеи онҳо таҷрибаи калон, дастгирии социалӣ доранд. Кӯҳанпарастон аз ин истифода карда, ҳатто аз таҷаддуди боқимондаҳои реакционӣ чашм мепӯшанд. Аз афташ, авҷ гирифтани дин, махсусан исломро бо ҳамин шарҳ додан мумкин аст. Зеро дар паси ҳама гуна идеяҳо, аз ҷумла идеяҳои динӣ, ҳамеша манфиати одамони конкретӣ, ин ё он гурӯҳҳои социалӣ ба назар мерасад. Ба пурзӯр шудани рӯҳияҳои динӣ манфиатҳои кӣ мусоидат кардааст? Аз ин кӣ нафъ мебинад? Ҷавоби ин саволҳоро мо дар фактҳои авҷгирии муносибатҳои феодалию бой дармеёбем. Аз ин ҳамон маслакгумкардагоне нафъ мебинанд, ки дар назди мансабдорон саҷдакунӣ, тамаллуқу хушомадгӯиро пеша карда, чунин муносибатҳоро дар кору рӯзгор ба вуҷуд оварда, ҳамчун як чизи муқаддас эҳтиёт мекарданд, аз порахӯрӣ, тӯҳфаҳо ва ғайра бой мешуданд. Ана барои чӣ ислом барои чунин шахсон такьягоҳе гардид, ки имконият медод норозигии меҳнаткашонро пахш намуда, ба ошкорбаёнӣ роҳ надиҳанд.

Дар урфият мегӯянд: «Мурдаҳо аз пои зиндаҳо мекашанд». Ана ҳамин унсурони умрашон ба охиррасидаи ақидаҳо, нормаҳо ва анъанаҳо падидаҳои навро пахш карда, навниҳолро сабзидан намемонанд. Ин шуури прогрессивиро гирифтори душвориҳои калон мегардонад. Ҳатто хавфи онро дорад, ки он навниҳол шикаста пажмурда шавад. Ба ин маънӣ, шуур, агар ба вай ошкорбаёнӣ ёрӣ нарасонад, имконият намеёбад, ки муваффақият пайдо кунад. Ошкорбаёнӣ, ба ибораи Ленин, шамшерест, ки ба ҷароҳатҳои расондааш худаш шифо мебахшад, яъне шуурро нав сохта, онро аз қайди тасаввуроти шахшудамонда озод менамояд.

Чизи кӯҳна ҳамеша догматикист. Тарафдорони он ба ақли кунҷков имкон намедиҳанд, ки ба ҳақиқат наздик шуда, дар бораи он озодона мулоҳиза ронад. Баъзан онҳо ин ҳамаро дуршавӣ аз социализм меноманд. Масалан, бо масъалаи зиддиятҳо ҳамин тавр шуда буд. Догматикҳо чунин мешумориданд, ки зиддиятҳо танҳо дар шароити капитализм ҷой доранд ва дар ҷамъияти мо амал намекунанд. М. С. Горбачёв дар назди ҷамъиятшиносон баромад карда гуфт: «Манзараи ғайриоддӣ ба вуҷуд омадааст: инсон ва ҷамъият, қонунҳои тараққиёти онҳо, зиддиятҳо, муборизаи синфҳо, сохтмони ҷамъияти нав, саъю кӯшиши башарият ба сӯи идеал, ҷустуҷӯи маънавӣ ва ноумедшавӣ, пайдо кардани ҳақиқат ва қаҳрамонии буньёдкории меҳнатӣ, ки дар дарки илмии имрӯза чизи шавқовару диққатҷалбкунандатарин аст, **аксаран дар лекцияҳо ва китобҳои дарсӣ ҳам ба як чизи дилгиркунанда ва сохтакорона табдил дода мешавад».**

Догматикҳо марксизмро деформация мекунанд. Асли мақсадро нафаҳмида, дилу ҷон, ҳусни интеллектуалии онро хароб месозанд. Аз ин сабаб сустию беҳаракатӣ бисьёре аз моро ба чанголаш дароварда, ба худ тобеъ мегардонад. Барои он ки вай бартараф карда шавад, шуурро озод кардан лозим аст. Фикре, ки бар хилофи муқобилати чизи кӯҳна, ҷустуҷӯ ва эҷод менамояд, исботшударо исбот накарда, чизи номаълумро тадқиқ мекунад, ҳақиқати маълумро аз нав насохта, идеяҳои замонавиро ба миён мегузорад, — чунин фикр боиси кори амалӣ мегардад.

Ҳоло маҳз ҳамин чиз бағоят зарур аст. Қори нав на беҷуръатӣ, балки ҷасорати афкорро металабад. Вай ба одамоне эҳтиёҷ дорад, ки боварии онҳо ба рӯҳи революционии марксизм мавқеи расмӣ набуда, балки талаботи амиқи маънавист. Албатта, барои он ки ба ҳалли проблемаҳои ҷиддии тараққиёти ҷамъияти советӣ камар баста шавад, на фақат ақли расо, балки ҷасорати гражданӣ низ зарур аст. Танҳо ин қабил одамон ба чизи нав ёрӣ расонда метавонанд. Онҳо такьягоҳ ва умеди ҷамъияти мо мебошанд.

Маълум аст, ки барои ба тарзи нав фикру амал кардан тамоми системаи кори идеологиро низ нав сохтан лозим аст. Пеш аз ҳама онро

бештар ба одам, ба ошкор намудани қобилияту истеъдодҳо, муҳайё сохтани шароити мусоид барои инкишофи онҳо равона кардан зарур аст. Моҳияти навсозӣ ҳам аз ҳамин иборат аст. Манфиати кор талаб мекунад, ки алоқаи идеология бо ҳаёт мустаҳкам намуда, ягонагии ҳақиқии идеяҳои пешқадам ва амалияи сохтмони ҷамъияти нав таъмин карда шавад. Барои нав кардани шуур ҳастиро тағьир додан зарур аст. Зиёда аз ин, одамро ба процесси навсозии шуур ҷалб кардан лозим.

Ҳоло ҳаёт масъалаҳои адолати социалӣ, тартибот ва интизом, муборизаи зидди бюрократизмро қатъян ба миён мегузорад. Фаъолона аз паи корҳои амалие бояд шуд, ки бевосита ба шуури одамон дахл мекунанд. Вақти он расидааст, ки мо талабҳои оддитарини одамонро ба манзил ва озуқаворӣ, ёрии тиббӣ ва маданӣ, молҳои истеъмоли халқ ба назари эътибор нагирифта наметавонем. Пештар мо дар ин хусус бисьёр чизҳоро аз даст медодем. Корҳои истеҳсолот ба андозаи калон аз он сабаб нағз иҷро намешуданд, ки муносибат ба соҳаи социалӣ кӯтоҳандешона ва ба андозае ғайрисоциалистӣ ҳам буд. Мо пахтаро барҳақ «тиллои сафед» меномем. Аммо одамоне, ки онро парвариш мекунанд, гавҳари аз он ҳам қиматбаҳотаранд. Дар мо аҳвол ин тавр аст. Дар ҳисоби колхоз миллионҳо сӯм пул ҳасту мактаб дар бинои кӯҳнаю хароб ҷойгир шудааст. Ҳанӯз на дар ҳамаи қишлоқҳо ҳаммом ва дигар объектҳои маиширо дидан мумкин.

Қаломи нав ба шуури одам ба шарте роҳ меёбад, ки агар ба талаботи ҳаётии вай мувофиқ бошад. Барои ҳамин ҳам партия кори идеологиро ба мақсади аниқи социалӣ, ба ҳисоб гирифтани манфиатҳои синфҳо, гурӯҳҳои алоҳидаи одамон, шахс равона мекунад. Муносибати «умумӣ»-ро ба тарбия, ки дар паси рақамҳои «фарогирӣ» ғамхорӣ дар ҳаққи одамони конкретӣ фаромӯш мешавад, бартараф кардан лозим аст. Воситаҳои пропагандаи чопӣ ва даҳонӣ баъзан ба фазо, гӯё ки барои ҳама бошад, ахбор паҳн мекунанд, вале аслан бошад, он барои ҳеҷ кас таъин нашудааст. Мо бисьёр вақт лекцияро дар бораи зарари дин барои атеистон мехонем, ба истеъмол накардани нӯшокиҳои спиртӣ шахсонеро даъват менамоем, ки онҳо наменӯшанд, онҳоеро ба хуб кор кардан ҳидоят мекунем, ки боинтизоманд. Дар мавқеи ҳаётии одами алоҳида чизи нав, прогрессивиро пай бурда тавонистан, ба он шакли бошуурона бахшидан — дар кори индивидуалӣ ҳамин чиз талаб карда мешавад. Аз ин рӯ, фаъолони идеологӣ бояд шуури ҷамъиятӣ ва индивидуалӣ, механизми амал ва инкишофи онро амиқ донанд.

Идеологияи пешқадами илмӣ дар ҷамъият роли махсусе дорад. Вай роҳи реалии дар ҳаёт татбиқ кардани идеяҳои навро нишон дода, шахсиятро аз хурофоти гуногун ва талаботи ночиз озод мекунад, ба одам имкон медиҳад, ки ҳаёти шахсиашро бо манфиати тамоми ҷамъият алоқаманд намояд. Аммо барои ин ба кадрҳои идеологӣ пеш аз ҳама зарур аст, ки аз қувваю омилҳои халалрасонанда ва боздоранда халос шаванд. Онҳо бояд аз расмиятпарастӣ ва муносибати бюрократона ба кор, аз имтиёзҳои социалӣ, мағрурӣ ҳангоми ҳалли проблемаҳои нав даст кашанд. Ин монеаҳо ҳамеша ба назар нарасанд ҳам, ҷонсахту пурзӯранд, онҳо ба мо имкон намедиҳанд дар ҳарбу зарби байни чизи наву кӯҳна амалиётамонро вусъат диҳем. Ва то даме ки ин монеаҳо мавҷуданд, чизи нав ҳамеша бо душвории зиёд ба шуури ҷамъиятӣ роҳ меёбад. Барои ҳамин бартараф намудани ин монеаҳо вазифаи мост.

Съезди XXVII КПСС, ки солонаи онро мо қайд кардем, ба мо дарси ҳақиқат омӯхта, дар мубориза баҳри чизи нав ибрат нишон дод ва роҳеро муайян кард, ки бо он бояд пеш равем. Ин роҳ тай нашудааст. Он давом дорад. Ва ин барои навсозии шуур, барои афкори эҷодӣ, ки боиси кори амалӣ гардида, ояндаро наздик мекунад, имкониятҳои нав муҳайё месозад.

**Г. ЗИНЧЕНКО**

# ҚАБУЛИ ДАВЛАТИИ МАҲСУЛОТ: САБАҚИ МОҲҲОИ АВВАЛ

ДАР плани тараққиёти иқтисодию социалии СССР барои панҷсолаи дувоздаҳум дар назди саноат вазифа гузошта шудааст, ки истеҳсоли маҳсулоти дорои Нишоии давлатии сифатро 1,9—2 баробар афзун гардонад. Ин чунин маъно дорад, ки то соли 1990 қисми зиёди маҳсулот бояд ба дараҷаи ҷаҳонӣ мувофиқ бошад. Дар республикаи мо корхонаҳое ҳастанд, ки маҳсулоти аълосифат мебароранд ва ба он талабот калон аст. Маснуоти фабрикаи трикотажи Душанбе, иттиҳодияи истеҳсолии «Швейместпром» № 1, молҳои таъиноти маишии заводи «Тоҷиктекстильмаш»-и ба номи Ф. Э. Дзержинский, маҳсулоти заводи «Тоҷиккабель» аз ҳамин қабиланд.

Аммо бисёр маснуоте, ки саноати республика мебарорад, ба талаботи истеҳсолоти ҳозира ва эҳтиёҷоти рӯзафзуни аҳолӣ мувофиқ нестанд. Аз ин хусус ҳамин факт шаҳодат медиҳад, ки ҳар сеюмин тафтиши сифати маҳсулот, ки соли 1986 Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба стандартиконӣ гузаронид, вайрон кардани стандартҳо ва шартҳои техникиро муқаррар кард. Аз рӯи натиҷаҳои тафтишот нисбат ба корхонаҳо 110 маротиба ҷазои иқтисодӣ кор фармуда, аз маълумотҳои ҳисобот дар бораи иҷрои план қариб 3 миллион сӯм соқит карда, 300 ҳазор сӯми фоида ба бюҷети давлатӣ гузаронда, дар ёздаҳ маврид истеҳсоли хелҳои ҷудогонаи маҳсулот, дар сию шаш маврид ба истеъмолкунандагон фиристодани маҳсулот манъ карда, ду хели маснуот аз ҳуқуқи гирифтани Нишони давлатии сифат маҳрум гардонда шуд.

Чунончи, муттасил вайрон кардани интизоми технологӣ, сари вақт таъмиру нав накардани таҷҳизот, кори номунтазами корхонаи асосӣ боиси он гардиданд, ки ба иттиҳодияи истеҳсолии «Тоҷикмебель» истеҳсоли ҷевони китоб манъ ва қарор дар бораи ба гарнитураи «Онега» додани категорияи олии сифат бекор карда шуд. На фақат нисбат ба иттиҳодияи «Тоҷикмебель», балки нисбат ба заводҳои «Торгмаш» ва «Тоҷикгидроагрегат»-и Душанбе низ чораҳои иқтисодӣ дида, барои онҳо режими махсуси назорати давлатӣ ҷорӣ карда шуда буд. Зимнан, дар ҳамаи корхонаҳои номбурда системаи комплексии идоракунии сифат амал мекунад. Вале агар маҳсулоти дорои тамғаи шӯъбаи назорати техникӣ ғайристандартӣ бошад, пас вай ба қадри кифоя самаранок истифода бурда намешавад.

Дар қарори КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР «Дар бораи тадбирҳои ба куллӣ беҳтар намудани сифати маҳсулот» барпо намудани органи ғайриидоравии назорат — қабули давлатии маҳсулот пешбинӣ шудааст, ки он тобеи Комитети давлатии СССР оид ба стандартиконӣ мебошад. Соли 1985 қабули давлатии маҳсулот дар 19 корхонаи мамлакат ҷорӣ карда шуда буд. Дар натиҷа шикоят аз пастии сифат ва сақати дохилизаводӣ кам шуд, миқдори бо пешниҳоди аввал супурдани маҳсулот ба 95—97 фоиз расид. Бо мақсади пурзӯр гардондани мубориза барои сифати баланди маснуот ҳозир қабули давлатии маҳсулот дар якуним ҳазор корхонаи асосии мамлакат ҷорӣ карда шудааст.

Ба органҳои назорати ғайриидоравӣ ҳуқуқҳои калон дода шудаанд: онҳо метавонанд дар сурати вайрон карда шудани талаботи стандартҳо фиристодани маҳсулотро манъ намуда, нисбат ба гунаҳкорон чораҳои таъсиррасонии моддӣ ба кор баранд. Органи нав вазифаи шӯъбаи назо-

рати техникиро ба ҷо намеорад: умури назорати техникӣ сифати маснуотро дар ҳамаи марҳалаҳои истеҳсолшуданаш тафтиш мекунад, қабули давлатии маҳсулот бошад, умуман ба фаъолияти корхонаҳо оид ба масъалаҳои сифат назорат карда, бо ислоҳи камбудию нуқсонҳои кори онҳо машғул мешавад.

Дар шаш корхонаи республикаи мо низ қабули давлатии маҳсулот ҷорӣ карда шудааст. Инҳо иттиҳодияи истеҳсолии газворҳои пахтагини Душанбе, иттиҳодияҳои «Тоҷиктекстильмаш», «Помир», заводи гидрометаллургии Исфара, заводи трансформаторбарории Қӯрғонтеппа ва комбинати фулузоти нодири Ленинобод мебошанд. Дар корхонаҳои мазкур дар давраи тайёрӣ кори зиёде ба ҷо оварда шуд. Ин кор аз ислоҳи ҳуҷҷатҳои технологӣ оғоз ёфт. Масалан, дар заводи трансформаторбарории қариб 30 фоизи ҳуҷҷатҳои номбурдаро аз нав тартиб додан лозим омад. Барои ташкилоти нави назорати давлатӣ хоста гирифтани кадрҳо кори басо душвор буд: талаб карда мешуд, ки ба он коммунистони дорои маълумоти олии техникӣ, мутахассисони соҳибтаҷриба дохил гарданд.

Мавриди дидани тайёрӣ ба ҷорӣ кардани қабули давлатии маҳсулот ба низом даровардани кори санҷиши маҳсулот аҳамияти калон дорад. Маълум аст, ки назорати пурсамари техникӣ танҳо ба шарти мавҷуд будани воситаҳои дақиқи ченкунӣ ва санҷиш имконпазир аст. Аммо бояд иқрор шуд, ки умури ченкунию санҷиш дар саноати республика ҳоло хеле номукаммал аст. Чунончи, дар иттиҳодияи «Тоҷиктекстильмаш» 32,7 фоизи амалиёти технологии санҷидашуда бо асбобҳои зарурии ченкунию санҷиш таъмин карда нашуда буд. Дар заводи гидрометаллургии Исфара аз сабаби набудани техника барои таҳлили таъҷилӣ ва ғайрикифоя будани иқтидори лаборатория санҷиши маҳсулот баъди истеҳсол шуданаш камаш як шабонарӯз тӯл мекашад.

Аммо бисьёр вақт гап на дар сари таъминоти бади асбобҳои ченкунию санҷиш, балки дар сари бемасъулиятии баъзе роҳбарон ва сармутахассисон аст. Масалан, дар тӯли якчанд сол дар заводи «Торгмаш»-и Душанбе сақати дохилизаводиро детальҳои сирдор ташкил мекарданд, ки ҳангоми аз як цех ба цехи дигар кашондан сиррашон парида корношоям мегардиданд. Ва фақат баъди ҷорӣ гардидани қабули давлатии маҳсулот барои кашондани детальҳои мазкур зарфҳои махсус тайёр карда шуданд.

Моҳҳои ноябрь—декабри соли гузашта дар ҳамаи 6 корхона аз 5 то 10 фоизи ҳаҷми умумии маҳсулот давра ба давра аз қабули давлатӣ гузаронда шуд. Миқдори маҳсулоти аз назорати давлатӣ гузаронидашаванда мебоист тадриҷан меафзуд. Вале натиҷаҳои авалин нишон доданд, ки вазъият хеле бад аст. Дар давоми тамоми моҳи ноябрь дар иттиҳодияи «Тоҷиктекстильмаш» ва заводи трансформаторбарории Қӯрғонтеппа ягон воҳиди таҷҳизот ба қабули давлатӣ пешниҳод нагардид, моҳи декабрь бошад, 24 фоизи маҳсулот пешниҳод карда шуд, ки аз чор се ҳиссаи он бо пешниҳоди аввалин қабул гардид. Дар иттиҳодияи истеҳсолии газворҳои пахтагин аз 25 фоизи газвори тайёри ба қабули давлати пешниҳодшуда танҳо сеякаш бо пешниҳоди аввалин қабул карда шуд. Иттиҳодияҳои «Помир» ва «Тоҷиктекстильмаш» дар охири соли гузашта тамоми маҳсулоташонро ба воситаи қабули давлатӣ месупурданд, қабули маҳсулот бо пешниҳоди аввалин мувофиқан 65 — 82 ва 92 фоизро ташкил мекард. Охир ҳар як воҳиди маҳсулоти бо пешниҳоди аввалин қабулнашуда сарфи иловагии меҳнати одам, масолеҳро талаб мекунад, ки ин боиси кам шудани ҳосилнокии меҳнат ва боздеҳи фонд мегардад.

Ба тариқи санҷиш ҷорӣ намудани қабули давлатии маҳсулот ба коллективҳои меҳнатӣ имкон дод, ки муносибаташонро бо органҳои назорати ғайриидоравӣ беҳтар ва вазифаҳои баланд бардоштани дараҷаи техникии маҳсулотро муайян кунанд. Масалан, дар иттиҳодияи «Тоҷиктекстильмаш» маҳз қабули давлатии маҳсулот кӯмак расонд, ки гунаҳко-

рони конкретии сақат ошкор карда шаванд. Вай маъмурияти иттиҳодияи истеҳсолии газворҳои пахтагини Душанберо маҷбур кард, ки дар цехи газворқаткунӣ вазифаи назораткунандаи сифати маҳсулотро ҷорӣ намуда, шартҳои ҳавасмандгардонии маънавию моддии онҳоро аз нав дида бароянд. Чунин мисолҳоро бисьёр овардан мумкин аст. Аммо бо роҳи ба амал баровардани тадбирҳои ҷудогона сифати маҳсулотро беҳтар кардан мумкин нест, ин ҷо муносибати комплексӣ лозим аст.

Дар республика программаи «Сифат» тартиб дода шуда истодааст, ки дар он масъалаҳои баланд бардоштани сифати маҳсулот, такмили техника ва технология, фаъол гардондани омили инсонӣ узван пайваста мешаванд. Пеш аз ин чунин программаҳо дар корхонаҳо тартиб дода шуда буданд. Ҷорӣ кардани қабули давлатии маҳсулот кӯмак расонд, аҳамияти иҷрои ин программаҳо дарк карда шавад. Қабули давлатии маҳсулот масъулияти коркунони шӯъбаҳои назорати техникиро низ зиёд кард. Заводи «Торгмаш»-ро мисол мегирем. Дар аввали моҳи декабри соли гузашта қабули давлатӣ то 35 фоизи маҳсулоти дорои тамғаи шӯъбаи назорати техникиро барои аз нав кор кардан баргардонд. Шӯъбаи назорати техникии ин ҷо корашро аз нав сохта, нисбат ба истеҳсолкунандагони маҳсулот талаботро зиёдтар кард ва дар натиҷа моҳи январи соли ҷорӣ ҳодисаи маҳсулотро баргардондани кормандони қабули давлатӣ то 5—7 фоиз кам шуд.

Номунтазамии фиристодани масолеҳ ва маснуоти комплектшаванда набзи кори корхонаро халалдор мекунад. Сифати маҳсулоти масолеҳфиристонандагон низ паст буда, боиси шикоят мегардад. Чунончи, дар иттиҳодияи истеҳсолии «Помир» дар ибтидои моҳи январь ранги яхдон, тасмаҳои магнитӣ, тунукаи пӯлодин ва болтҳои андозаи зарурӣ набуданд, оксиген сари вақт фиристода намешуд, аз сабаби ғайриқаноатбахш будани сифати маснуоти фиристодашаванда қабули давлатии маҳсулот то 30 фоиз агрегатҳои ҳунуккунандаро сақат кард. Иттиҳодияи «Тоҷиктекстильмаш» низ бисьёр маснуотро сари вақт нагирифт. Қабули давлатии маҳсулот чунин хулоса баровард, ки иҷро нагардидани плани истеҳсоли таҷҳизоти бофандагӣ бо кори номунтазами худи корхона алоқаманд аст. Ба назари мо, бояд ин хулоса роҳбариятро водор намояд, ки кори мустаҳкам кардани интизоми меҳнат ва технологиро ҳатман вусъат дода, дар истеҳсолот тартибот ҷорӣ кунад. Вазъият дар заводи трансформаторбарории Қӯрғонтеппа низ мураккаб аст. Дар ин ҷо процессҳои технологӣ такмил дода нашудаанд, ҳуҷҷатҳои нормативию техникӣ вуҷуд надоранд, таъмини асбобҳои ченкунию санҷиш ғайриқаноатбахш мебошад.

Натиҷаҳои моҳҳои аввали қабули давлатии маҳсулот аз он хусус шаҳодат медиҳанд, ки ҳамаи шаш корхонаи республикаамон ба ин кор суст тайёрӣ дидаанд. Дар рафти тайёрӣ бисьёр камбудиҳо бартараф карда шуданд, лекин бисьёр нуқсонҳои дигар боқӣ мондаанд, ки ҳоло ба кори корхонаҳо халал мерасонанд.

Дар корхонаҳои ҷудогона ҷорӣ кардани қабули давлатии маҳсулот маънои онро надорад, ки корхонаҳои боқимонда мисли пештара кор мекарда бошанд. Бозсозӣ ба ҳама дахл дорад. Амалиёти мутобиқ гардондашудаи намояндагони қабули давлатии маҳсулот ва органҳои территориявии Комитети давлатии оид ба стандартиконӣ боиси бо системаи ягонаи назорати доимӣ фаро гирифтани тамоми саноати мамлакат хоҳад гардид. Тамоми маснуотро айнан ба монанди қабули давлатии маҳсулот дар дигар корхонаҳо низ аз назар гузарондан зарур аст. Мубориза барои сифат маъракаи муваққатӣ намебошад.

**А. БРУДНИЦКАЯ,**
**сардори шӯъбаи мошинсозии**
**Комитети давлатии оид ба стандартиконии**
**РСС Тоҷикистон.**

# ФАЪОЛОНА ВА БО КАМОЛИ КОРДОНӢ АМАЛ БОЯД КАРД

**Дар Пленуми январии (с. 1987) КМ КПСС қайд карда шуд, ки алоқамандона бо маҷмӯи тадбирҳои соҳаи иқтисодиёт собитқадамона дар амал татбиқ намудани Қонуни СССР дар бораи корхонаи (иттиҳодияи) давлатӣ дар хоҷагии халқ вазъияти нав ба вуҷуд оварда, суръатфизои тараққии иқтисодиёт ва боиси сифатан такмил ёфтани ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ мегардад. Мо аз директори заводи «Тоҷиккабель» Д. С. БУЙЛИН хоҳиш намудем нақл бикунад, ки татбиқи Қонуни мазкур барои коллективи корхона чӣ гуна имкониятҳоро муҳайё месозад.**

**— Дмитрий Степанович, заводе, ки шумо сарвари он мебошед, аз соли 1984 инҷониб дар таҷрибаи калонмиқъёси иқтисодӣ ширкат дорад ва кайҳо боз дар асоси принципи ҳисоби хоҷагӣ кор мекунад. Аммо дар тӯли се панҷсолаи охир планҳои солона иҷро намегардиданд, онҳо дар охири сол тасҳеҳ дода, нишондиҳандаҳо паст карда мешуданд. Аз план зиёд сарф шудани фонди музди кор аз ҳисоби фондҳои Вазорати саноати электротехникии СССР пардохта мешуд. Акнун, ки дар пункти 6 моддаи 2 лоиҳаи Қонуни СССР дар бораи корхонаи (иттиҳодияи) давлатӣ навишта шудааст, ки «давлат барои ӯҳдадориҳои корхона ҷавобгар нест», кабельчиёни тоҷик проблемаи таъмини кори мунтазами истеҳсолотро бо кадом роҳ ҳал карданианд?**

— Тақрибан даҳ сол пеш сабаби ақибмонии мо нарасидани хӯлаи алюминий буд. Баробари ба кор даромадани заводи алюминии Тоҷикистон ин проблема ҳал гардид. Акнун масолеҳи изоляционӣ — пластикаи кабелӣ намерасад. Ҳамаи масъалаҳои боқимондаро худамон ҳал карда метавонем.

**— Дар лоиҳаи Қонун қайд карда мешавад, ки «органҳои таъминоти моддию техникӣ вазифадоранд талаботи асосноки корхонаҳоро ба ресурсҳои моддӣ сари вақт қонеъ гардонанд». Дар мавриди ба корхона пурра нафиристодани ашёи хом ба таъминкунандагони он ҷаримаи иқтисодӣ андохта мешавад, ки маблағи он акнун на ба даромади бюҷети давлат, балки ба даромади корхонаи истеъмолкунанда ворид мегардад.**

— Агар коллектив роҳи ҳақ баровардани номуташаккилиашро ҷустанӣ набошад, вай ба кори мунтазам, пурраю хушсифат таъмин намудани маҳсулоташ манфиатдор аст. Ҷарима бошад, мисли ҳар кадом ҷазои дигар, ба касе нафъ намеорад. Албатта, фишанги иқтисодии батартибдарорӣ лозим аст. Вале худатон ҳукм кунед. Моҳи февраль мо 80 тонна камтар пластика гирифтем. Ба ивази он корхонаамон 20 ҳазор сӯм пули ҷарима гирифт. Вале мо метавонистем, 300 ҳазор сӯмина маҳсулот баровварда, фоидаи дахлдор гирем. Дар навбати худ, мо ба корхонаҳои истеъмолкунанда аз план кам кабель фиристодем ва назар ба ҷаримаи гирифтаамон хеле зиёдтар ҷарима додем. Бинобар ин мо ба пункти 2-юми моддаи 15 лоиҳаи Қонун бештар умед мебандем, ки дар он гуфта мешавад: «Корхона ҳақ дорад, ки бо органҳои бо воситаҳои моддию техникӣ таъминкунанда барои ташкили таъминоти комплексӣ... шартномаҳо бандад». Ба ибораи дигар гӯем, мо ҳақ дорем молфиристонандагони бовиҷдонтарро дарьёфт намуда, бо онҳо шартнома бандем.

**— Дар лоиҳаи Қонун гуфта мешавад, ки «корхона аз рӯи принцип-**

**ҳои ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ кор мекунад». Оё «Тоҷиккабель» барои гузаштан ба ҳисоби хоҷагӣ дар дараҷаи цеху участкаҳо тайёр аст?**

— Мутаассифона, алҳол тайёр нест. Сабабаш бисьёр: сари вақт нафиристодани ашьёи хом ва масолеҳ, аз норма зиёд сарф шудани фонди музди кор, набудани асбобҳои ченкунию санҷиш барои ба ҳисоб гирифтани сарфи қувваи электр, гармӣ, об, мавҷуд набудани нормативҳои эҳтиёҷоти мусоид ба ресурсҳои энергия барои участкаҳои ҷудогона, инчунин барои воҳидҳои калонтари таҷҳизот аз ҷумлаи онҳо мебошанд. Мо ба ҳалли масъалаи охирин пардохтем. Бо кафедраи ҷараёни баландшиддати Институти политехникии Тоҷикистон шартнома баста шуд. Нормативҳо мешаванду вале асбобҳои ченкунию санҷиш надорем ва ҳозир намедонем, ки аз куҷо дарьёфт кунем. Зимиан, ин на таиҳо проблемаи як худи мо, балки проблемаи аксарияти корхонаҳои соҳа низ мебошад.

**— Дар лоиҳаи Қонун қайд карда шудааст: «Корхона тамоми маблаги амортизацияро истифода намуда, онро барои фонди тараққиёти истеҳсолот ва ё фонди дигари амсоли чунин фонд сарф мекунад. Вай ҳамаи навъҳои таъмирро аз ҳисоби маблағи даромадаш ба амал мебарорад». Корхонаи шумо нав нест ва ба реконструкция эҳтиёҷ дорад. Оё ин аз ҷиҳати иқтисодӣ муфид аст?**

— Бешубҳа. Агар пештар барои ин мақсад ба мо маблағи муайян ҷудо мекарда бошанд, пас акнун сарфи онро худамон пешбинӣ мекунем. Дар панҷсолаи ҷорӣ барои реконструкция ва бо техника таҷҳизонидани корхона 3,5 миллион сўм сарф карда хоҳад шуд. Ҳоло мо асосан таҷҳизоти импортӣ мегирем ва он дар мўҳлаташ намеояд. Аз ин рў, кори бо техникаи нав таҷҳизонидани завод суст пеш рафта истодааст.

Қонун ба мо ҳуқуқ медиҳад, ки фондҳоро барои таъмир худамон истифода барем, асбобу анҷом, таҷҳизоти ғайристандартӣ ва дигар ашьёи зарурӣ бихарем. Кори тайёр кардани асбобу анҷом барои завод ба андозае мураккаб аст: онро дар корхонаи худамон тайёр кардан ноқулай аст, зеро тамоми хароҷоти тайёр кардани асбобу анҷом ба арзиши аслии маҳсулот дохил мешавад. Ба фикрам, хуб мешуд, ки асбобу анҷом, мисли таҷҳизоти ғайристандартӣ, ба маҳсулоти молӣ дохил карда шавад, он гоҳ корхона ба барпо намудани базаи инструменталии худ ҳавасманд мешавад.

**— Ҳоло роли усулҳои нормативии планкашӣ дар идоракунии истеҳсолот баланд мешавад. Чунончи, дар лоиҳаи Қонун муайян карда шудааст, ки «нормативҳои иқтисодие, ки барои корхона муқаррар мешаванд, устувор буда, набояд тағьир дода шаванд». Ба фикри шумо, ин ба идоракунии корхона чӣ гуна таъсир мерасонад?**

— Умуман таъсири мусбат хоҳад расонд. Фонди музди корро мисол мегирем. Агар пештар маблағи сарфашударо дар охири семоҳаи сеюм, чун қоида, вазорат мегирифта бошад, пас ҳоло вай дар ихтиёри корхона мемонад. Мутаассифона, дар корхонаи мо чунин сарфа нест. Нормативҳои устувор боиси прогресси техника, афзоиши дараҷаи социалию маданни истеҳсолот мегарданд. Аммо ба органҳои планкашӣ лозим меояд, ки боз кори зиёде ба ҷо оранд, зеро нормативҳо, чун қоида, мутафарриқ гардонда нашудаанду шароити корхонаҳои мушаххасро ба назар намегиранд. Чунончи, дар панҷсолаи ҷорӣ шумораи коркунони инженерӣ-техникӣ дар тамоми Вазорати саноати электротехникӣ ба андозаи 13 фоизи шумораи умумии коркунон муайян карда шудааст. Аз ин мебарояд, ки дар заводи мо коркунони инженерӣ-техникӣ аз норма 32 нафар зиёданд. Вале ба ҳисоби ҳар коркун мо ба ҳисоби пул назар ба бисьёр корхонаҳои системаамон хеле зиёд маҳсулот мебарорем. Аз ин рў, ҳуқуқи муайян кардани шумораи коргарону мутахассисон, ки Қонун ба мо медиҳад, ин нормативро ба зери шубҳа мегузорад.

**— Ҳозир процесси демократиконӣ тамоми соҳаҳои ҷамъиятро фаро гирифта истодааст. Интихоби будани роҳбарон яке аз зуҳуроти он мебошад...**

— Аз сардори бригада то директор. Зимнан, дар заводи мо чанд сол боз сардорони бригадаҳо интихоб карда мешаванд. Ҳозир интихоби сардорони цехҳоро таҷриба карда истодаем. Вале барои аз саҳву хатоҳо эмин будан дар байни коллектив кори зиёди тарбиявӣ бурдан зарур аст. Масалан, участкаи асбобсозии моро бигирем. Коргарони он баландихтисосанд. Устоҳои асбобсоз иштиёқманди бисьёртар пул кор кардананд, бигузор ҳатто бо роҳи ғайриқонунӣ бошад. Сардори участка одами принципнок баромад ва ба муқобили изофанависӣ мубориза бурд. Ин кораш ба табъи онҳо нафорид, ба ҷои ӯ каси дигарро интихоб намуданд. Барои он ки дар коллективи мазкур афкори дурусти ҷамъиятӣ ташаккул ёбад, моро лозим омад кори зиёди тарбиявию фаҳмондадиҳӣ барем.

Мехостам гуфтугӯро аз хусуси худидоракунӣ давом диҳам. Дар съезди XXVII партия қайд карда шуд, ки ҳар кас—аз коргар то директор — бояд хӯҷаини заводи худ бошад. Қадом хӯҷаинро дидаед, ки молашро аз ҳавлӣ берун мебурда бошад? Бо вуҷуди он чунин одамон ёфт мешаванд. Мекӯшем, ки дар коллектив нисбат ба хасдуздон вазъияти тоқатнопазир ба вуҷуд орем. Ба ҳар кас фаҳмонда медиҳем, ки охир вай моли худаш, моли ҳамкоронашро дуздида, ба шаъни одами коргар иснод меоварад.

**— Ба муносибати гузаштан ба худхароҷотбарорӣ ва худмаблағтаъминкунӣ имконияти корхона барои сохтани объектҳои таъиноти социалию маишӣ торафт меафзояд. Аз ин ҷиҳат пешомади заводи шумо чӣ гуна аст?**

— Ҳозир ҳиссаҷудокунӣ ба фонди таъиноти социалию маишӣ соле қариб 25 ҳазор сӯмро ташкил мекунад. Ба ин маблағ, масалан, квартираи духона ва якхона сохтан мумкин аст. Агар ин фонд боз 10 ҳазор сӯм зиёд шавад ҳам, вазъият тағьир намеёбад. Танҳо ба иштироки саҳмдорона дар сохтмони манзил умед бастан мумкин аст. Ин масъаларо бошад, мо танҳо ҳамроҳи комиҷрояи шаҳрӣ ҳал карда метавонем. Хулласи калом, корхонаи мо барин корхонаи хурд проблемаи бо манзил таъмин намудани тамоми коркунонро бо қувваи худ ҳал карда наметавонад.

**Қонуни СССР дар бораи корхонаи (иттиҳодияи) давлатӣ фаъолияти коллективҳои меҳнатиро хеле тағьир медиҳад. Қори зиёдро ба ҷо овардан лозим меояд. Вай аз ташкилотҳои партиявӣ, касабавӣ ва комсомолӣ вусъат додани фаъолияти ташкилотчигӣ ва тарбияи сиёсиро тақозо дорад. Ҳозир бошад, аз ҳама асосиаш фаъолона, эҷодкорона ва бо камоли кордонӣ амал кардан аст.**

**Нигорандаи сӯҳбат**
**Н. АЗАРИНА.**

# БА КОРАМОН ХУДТАНКИДОНА БАҲО МЕДИҲЕМ

**Дар журнали «Коммунисти Тоҷикистон» (№ 9, соли 1985) мақолаи «Вақте ки план чун қонун амал намекунад» чоп шуда буд, ки дар он сухан аз хусуси аҳволи ба кор андохтану аз худ намудани иқтидорҳо дар заводи алюминии Тоҷикистон мерафт. Дар мақола ҳамчунин масъалаи кадрҳои корхона бардошта, ақиб мондани сохтмони объектҳои таъиноти социалию маишӣ ва маданӣ танкид шуда буд. Дар бораи дигаргуниҳое, ки дар тамоми соҳаҳои ҳаёт ва фаъолияти корхона дар муддати баъди баромад кардани журнал ба амал омаданд, директори он, аъзои комитети партиявии завод М. Ф. СИНАНИ нақл мекунад.**

МОҲИ ДЕКАБРИ соли гузашта дар маҷлиси комитети партиявии завод масъалаи хатоҳои ҷиддии ҳангоми қабули объектҳои истеҳсолӣ содиркардаи роҳбарону сармутахассисон, ки боиси қимат афтодани объектҳо, масолеҳталабию меҳнатталабии сохтмон гардиданд, муҳокима карда шуд. Объектеро номбар кардан душвор аст, ки он қатъиян мувофиқи лоиҳаи маротибаи аввал тасдиқгардида сохта шуда бошад. Бо айби Институти умумииттифоқии алюминию магнии Иттиҳодияи умумииттифоқии истеҳсолии «Союзалюминий» ва роҳбарони завод соли гузашта барои сохтмони асосӣ қариб 40 миллион сӯм кам маблағ ҷудо карда шуд.

Дар панҷсолаи ёздаҳум ягон комплекси будшаванда дар ҳаҷми тасдиқгардида ба кор андохта нашуда буд. Чун қоида, объектҳои ёрирасон сохта нашуданд. Ҳозир ҳам, бо вуҷуди умуман беҳтар гардидани аҳволи корҳо, фарқи байни тайёр будани объектҳои истеҳсолоти асосӣ ва истеҳсолоти ёрирасон калон асту алҳол тамоюли камшавӣ надорад.

Дар зарфи якуним соли гузашта ду корпуси электролиз ба истифода дода, то охири соли 1988 иқтидорҳои оид ба истеҳсоли алюминий пурра ба кор андохта хоҳанд шуд. Вале барои он ки сохтмони хатти чоруми оид ба истеҳсоли анодҳои сӯхта тӯл накашад, Институти умумииттифоқии магнию алюминий бояд ихтироъ ва хоста гирифтани таҷҳизоти аълодараҷаи ватаниро тезонад.

Ҳангоми сохтани объектҳои ёрирасон роҳбарони тресги «Тоҷикгидроэнергострой» дар ҳалли масъалаҳои истеҳсолот аз нуқтаи назари манфиатҳои идоравӣ муносибат мекунанд. Сохтмони объектҳои номбурда ба трест аз ҷиҳати иқтисодӣ фоидаовар нест. Аз ин рӯ, вай то ҳол ба сохтмони блоки таъмири цеҳҳои истеҳсолкунандаи анодҳои сӯхта, гараж барои 750 автомобиль, депои таъмири тепловозҳо шурӯъ накардааст. Барои сохтмони цехи истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ то ибтидои соли ҷорӣ аз 500 ҳазор сӯми дар план пешбинишуда ҳамагӣ қариб 100 ҳазор сӯм истифода бурда шудааст халос.

Маъмурият, ташкилотҳои партиявию касабавии корхона дар боби навсозии тамоми механизми хоҷагидорӣ, сафарбар кардани коллектив ба иҷрои вазифаҳои пурсамар гардондани истеҳсолот кори зиёде ба ҷо оварданд. Дар натиҷа плани истеҳсоли алюминий дар тӯли якуним соли охир иҷро гардида истодааст. Қариб ба нисфи маҳсулот категорияи олии сифат дода шудааст. Сарфи барзиёди хелҳои асосии ашёи хом ва

қувваи электр як қадар кам шуд. Коллективи корхона ба ин комьёбӣ ба туфайли ёрию дастгирии ҳам фиристонандагони ашьён хом (сифати гилхок ҳозир қаноатбахш буда, кори бо тамоми хелҳои ресурсҳои моддию техникӣ таъмин намудани завод беҳтар гардидааст) ва ҳам органҳои партиявию хоҷагии республика (дар сурати камӣ кардани қувваи электр завод аз ҳисоби режими сарфаи қатъӣ мунтазам кор карда истодааст) муваффақ шуд.

Солҳои охир ҳалли техникии электролизерҳои нави фавқулиқтидор, ки завод бо онҳо таҷҳизонида шудааст, ҳаққонӣ танқид карда шуд. Дар конструкцияҳои онҳо, ки Институти умумиттифоқии магнию алюминий кор карда баромадааст, бисьёр нуқсонҳо ҳастанд, ҳангоми дар завод ба кор андохтани онҳо низ ба хатогиҳо роҳ дода шудаанд. Ҳозир бо ҷидду ҷаҳди якҷояи олимон ва коркунони завод вазъият ислоҳ карда мешавад. Ҳам худи электролизерҳо ва ҳам шинабандии ҷараённақлкунак такмил дода шудаанд. То охири соли 1988 реконструкцияи ду корпус пурра ба анҷом мерасад. Ин вазифа бағоят мураккаб аст, вале суръати ҳозираи корҳо гувоҳӣ медиҳад, ки он комилан иҷрошаванда аст. Ин ба завод имкон медиҳад, аз корхонаи зиёновар, ба корхонаи даромаднок табдил ёбад.

Дар давраи гузашта масъалаи кадрҳо низ ба тарзи нав ҳал карда шуд. Ҳозир корхона бо коргарони соҳибихтисос таъмин карда мешавад. Омӯзишгоҳи базавии касбӣ-техникӣ (директораш А. Ш. Шоимардонов) талаботи моро пурра қонеъ мегардонад. Соли гузашта дар завод филиали техникуми шабонаи металлургии Каменск-Уральск кушода шуд ва акнун мо аз мутахассисони дорои маълумоти миёнаи техникӣ, ки дар дигар донишкадаҳо тайёр карда шудаанд, даст кашидем. Ҳайати инженерон ҳам асосан пурра карда шудааст. Ҳозир ба мо инженерони металлург, мутахассисони оид ба автоматонии истеҳсолот ва электроника лозиманд. Инро ба назар гирифта, мо соли гузашта қариб сад нафар коргарони пешқадам ва хатмкунандагони мактабҳои миёнаи шаҳри Турсунзодаро барои таҳсил ба донишкадаҳои олии мамлакат фиристодем. Дар назди завод курсҳои тайёрӣ амал мекарданд, ки дар онҳо муаллимони мактабҳои олии Душанбе машғулият мегузарониданд. Ғайр аз ин, аз хусуси дар завод ташкил намудани пункти консультациядиҳӣ барои студентони ғонбхони дар корхона коркунанда бо Институти политехникии Тоҷикистон аҳду паймон дорем. Соли ҷорӣ барои тайёр намудан ва такмил додани ихтисоси коргарон комбинати таълимӣ барпо карда мешавад.

Акнун мо ба омадани коргарону мутахассисон берун аз ҳудуди республика умед намебандем. 70 фоизи коллективи завод намояндагони миллати маҳаллӣ мебошанд. Ҳамаи масъалаҳои оид ба кадрҳо бо иштирок ва ризояти комитети партиявӣ, ташкилотҳои цехии партиявӣ ҳал карда мешаванд.

Ҳозир системаи автоматонии идоракунии «Кадрҳо» ҷорӣ карда мешавад. Вай кӯмак мерасонад талаботу эҳтиёҷоти завод на танҳо барои давраи ҳозира, балки барои оянда ҳам муайян карда шавад. Муносибати ғамхорона ба мутахассисони ҷавон дар коллектив ба ҳукми қонун даромадааст. Мо ҷавононро ба васоят намегирем, балки кори мустақилонаю масъулиятнокро ба онҳо бо камоли боварӣ месупорем. Дар бораи муҳайё сохтани шароити хуби маишӣ барои онҳо ғамхорӣ намудем. Танҳо соли гузашта 25 оилаи ҷавон квартираи алоҳида гирифт, боқимондаашон дар хобгоҳҳои умумии оилавӣ истиқомат доранд.

Якуним сол муқаддам аз ин сохтани объектҳои таъиноти социалию маишӣ ва маданӣ яке аз вазифаҳои иҷрояш мушкил ба шумор мерафт.

Вазъияти сохтмони манзил ҳам ташвишовар буд. Ҳозир аҳвол дар ин бобат беҳтар шудааст. Аммо барои ба тартиб овардани тамоми фонди манзили дар балаиси завод будагӣ бисьёр корҳоро анҷом додан даркор аст. Дар завод участкаи оид ба таъмири асосии манзил барпо карда шудааст, вале барои ои фонд ҷудо намекунанд. Бинобар ин дар ин кор ба кӯмаки Вазорати хоҷагии коммуналии республика умед мебандем. Дар байни объектҳои таъиноти социалию маишӣ ва маданӣ бисьёр объектҳое буданд, ки сохтмонашон солҳои сол тӯл мекашид. Чуноичи, ба истифода додани мактаби муснқиро сокинони шаҳри Турсунзода расо ёздаҳ сол мунтазир шуданд. Ҳозир мактаби номбурда кор карда истодааст.

Дар шаҳр на ҳамеша толорҳои кинонамоишдиҳӣ мерасиданд. Ҳол он ки дар иазди даромадгоҳи завод клуби цехи дуюми таъмирӣ-механикӣ ба маънои томаш бекор меистод. Мо онро таъмир кардем, таҷҳизонидем. Акнун дар он толор ва маҷлисгоҳи управлениям завод мунтазам кино намоиш дода мешавад. Толорн кинонамоишдиҳии клуби шаҳрчаи мутахассисон низ ба тартиб даровард а шудааст.

Вале ҳамаи ин ҳаргиз маънои онро надорад, ки ба сохтмони Қасри мадании эҳтиёҷ намонда бошад. Мутаассифона, то ҳол лоиҳаи он тайёр нашудааст, бо айби Инстнтути лоиҳакашии «Тоҷикгипрострой» сохтмони мазкур аз як мӯҳлат ба мӯҳлати дигар гузаронида мешавад.

Проблемаи хизмати тнббӣ ба аҳолӣ мисли пештара проблемаи ҳалталаб аст. Шаҳрчаи тиббиро аз моҳи декабри соли 1984 ин ҷониб тресги «Тоҷикгидроэнергострой» буньёд мекунад. Бо исрори Вазорати нигаҳдории таидурустии республика ва бо розигии комиҷроияи шаҳрӣ қарор дода шуд, ки сохтмони объект ба ҷои дигари мувофиқтар гузаронида шавад. Аммо ин қарор бо ҳуҷҷатҳои дахлдори лоиҳавию сметавӣ тасдиқ карда нашуд. Бинобар ин маблағ хеле суст истифода бурда шуд, соли 1986 бошад, Банки бинокории СССР умуман пул доданро бас кард. Инак ҳозир, ки тамоми масъалаҳои бо пул таъминкунӣ ҳал шудаанд, мо ҳақ дорем ба муносибатн бештар манфиатдоронаи бинокорон ба ин объекти муҳим умед бандем.

Ғайр аз ин, завод ба профилактория бағоят мӯҳтоҷ аст. Дар плаии панҷсола сохтмони он дар базаи ояндаи истироҳатии завод сию шаш километр дуртар аз шаҳр пешбинӣ гардидааст. Ин хеле дур аст. Ба худ тасаввур кунед: кас кори сменаашро ба анҷом мерасонаду боз 30—40 дақиқа бо автобус то профилактория роҳ мепаймояд. Маъмурияти завод роҳи дигари ҳалли ин масъаларо дарьёфт. Дар шаҳри Турсунзода барои мутахассисон шаҳрчае буньёд шудааст, ки дар он ҷо қариб сӣ квартираи чорхона, боғи хуби истироҳат вуҷуд доранд. Ҳозир мо мутахассисонро айнан бо ҳамин хел квартираҳо аз хонаҳои дигар микрорайонҳо таъмин карда истодаем. Ин шаҳрчаро бошад, профилактория карданием. Танҳо харидани таҷҳизоти тиббӣ, мебель, хоста гирифтанн коркунони тиббӣ ва хизматрасон мондаасту халос. Баробари ҳал гардидани ин масъалаҳо ҳар моҳ камаш 160 нафар коргарони завод дар вақти аз кор фориғ истироҳат намуда, саломатиашонро мустаҳкам мекунанд. Сохтмони базаи номбурдаи истироҳат бошад, то ҳол тӯл кашида истодааст. Дар он ҷо лагери калони пионерӣ низ ташкил хоҳад ёфт. Ҳозир бошад, дар лагерьҳои пионерӣ барои фарзандони коркунони завод ҷой тамоман намерасад.

Вақте ки сухан аз хусуси ташкили истироҳат меравад, дар масъалаи инкишофи физкультура ва спорт лаб фурӯ бастан нашояд. Ин масъала бошад, бе стадион ҳал намешавад. Стадионро аз соли 1977 инҷониб дар маркази шаҳр сохта истодаанд. Акнун ҳамааш ба бинокорон вобаста

аст, ки онҳо аз 890 ҳазор сӯми арзиши сметавӣ то ҳол қариб сеяки онро истифода кардаанду халос. Маъмурияти завод, аз ҷониби худ тайёр аст бо ҳар роҳ кӯмак расонад, яъне бо қувваи коргарӣ, техника, мутахассисон таъмин намояд.

Маишати шаҳр аз бисьёр ҷузъҳо, аз ҷумла аз ҷузъи бо молҳои гуногун таъмин намудани аҳолӣ иборат аст. Ба қарибӣ дар микрорайони дуюм бинои маркази савдо ба истифода дода мешавад. Соли 1986 базаи ОРС бо анборҳову таҷҳизоти яхдониаш ба истифода дода шуд. Аммо барои ба ин ҷо кашондани маҳсулот роҳи оҳан нест. Мо ба ҳалли ин проблема шурӯъ намудем: лоиҳаи аз базаи нефть овардани як шохаи роҳи оҳанро фармудем. Аммо Вазорати роҳҳои оҳани СССР моро дастгирӣ накард. Вай шарт монд, ки станцияи Регар реконструкция карда шавад. Реконструкция хеле тӯл мекашидагӣ барин, база бошад, бояд бо тамоми иқтидораш кор кунад.

Агар ба масъалаи дар муассисаҳои бачагонаи томактабӣ бо ҷой таъмин намудани кӯдакон дахл накунем, нақламон муфассал намешавад. Мо панҷ комбинати бачагона дорем. Дар плани панҷсола сохтмони боз як комбинат пешбинӣ шудааст, аммо ин ҳам кам аст. Ҳозир 500 кӯдакро дар боғчаи бачагон ҷой кардан лозим аст. Пас, барои қонеъ гардондани талаботи коркунони завод боз ду комбинати бачагона даркор аст. Ҳозир ин масъала, ба мисли масъалаи аз шаҳри Турсунзода то завод сохтани хатти троллейбус, ҳал гардида истодааст. Мо асоси техникии зарурати сохтмони хатти троллейбусро дорем, вале мӯҳлати ба плани сохтмон дохил кардани он то ҳол муайян карда нашудааст.

Бояд гуфт, ки завод бо ташкилотҳои асосии пудратии бинокорӣ робитаҳои хуби корӣ муқаррар намуд. Худи ҳамин факт, ки корпуси навбатии завод ва баъзе объектҳои сохтмонашон тӯлкашида ба истифода дода, плани сохтану ба истифода додани манзил ба ҷо оварда шудааст, аз бисьёр чизҳо шаҳодат медиҳад. Вале бинокорон ҳам бисьёр проблемаҳое доранд, ки онҳо ба кори умумии мо таъсири манфӣ мерасонанд.

**АЗ РЕДАКЦИЯ: Дар ҳақиқат, дар заводи алюминии Тоҷикистон солҳои охир дар боби иҷрои программаи тараққиёти социалию иқтисодӣ кори зиёде ба ҷо оварда шудааст. Аммо проблемаҳо боқӣ мондаанд. Ҳалли бисьёре аз онҳо ба бинокорони тресте «Тоҷикгидроэнергострой» вобаста аст. Умед аст, ки мақола дар коллективи трест мавзӯи гуфтугӯи ҷиддӣ мегардад.**

# ИСТЕЪДОДИ НОДИР

БА МУНОСИБАТИ 70-СОЛАГИИ ЗОДРУЗИ ТӮҲФА ФОЗИЛОВА



НОМҲОЕ ҳастанд, ки онҳо дар инкишофи санъат, ташаккули маданияти нави бадеӣ давраи том, марҳилаи муайянеро ташкил медиҳанд. Номи Артисткаи Халқии СССР, яке аз поягузорон ва устодони мумтози театри тоҷик Тӯҳфа Фозилова аз зумраи ҳамин гуна номҳост. Саҳми ӯ дар инкишофи жанри драмаи мусиқӣ, опера, фаъолияти суруду концертӣ ва ниҳоят, санъати драмавӣ бебаҳо мебошад. Ӯ дар кино ҳам рольҳо бозидааст. Чунин баҳампайвандии навъҳои гуногуни санъат ва баъзан мутаззод аз маҳорати баланди эҷодии ҳунарпеша шаҳодат медиҳад, ғановати ғайриоддии истеъдоди ӯ, фардияти дурахшони эҷодии ӯро собит месозад.

Ин истеъдоди махсус, реализми саҳнавӣ ва ҷиҳати хоси миллии санъати ҳунарпеша аз эҷодиёти халқ реша гирифтааст. Ин амр ҳанӯз аз аввалин қадамҳои ӯ ба саҳна, ҳангоме ки соли 1930 иштирокчии кружоки худфаъолияти бадеии интернат бори нахуст роли асосиро дар драмаи мусиқии Қ. Яшен «Лолахон» дар саҳнаи театри райони Конибодом бозӣ намуд, мушоҳида гардида буд. Баъдтар дар бораи ин ситораи навзуҳури саҳна дар Тошкент хабар ёфтанд. Соли 1933 аз он ҷо махсус омада, Тӯҳфаро ба театри мусиқӣ-драмавии Тошкент ба номи Свердлов бурданд. Ин «бозьёфт» зуд дублёри ҳамаи рольҳои асосии (Ҳалима, Ширин, Лайлӣ ва ғайра) ҳунарпешаи ҳамон вақтҳо шӯҳратёфтаи ӯзбек Ҳалима Носирова гардид.

Ҷаззобияти истеъдоди Фозилова соли 1934 таваҷҷӯҳи роҳбарони дуюмин театри давлатии Тоҷикистонро, ки дар Ленинобод ташкил шуда буд, ба худ ҷалб намуд. Кормандони ин коллектив метавон гуфт, ки ҳамдиёри худро аз Тошкент «рабуданд». Овозаи муваффақиятҳои ӯ ба Сталинобод ҳам расид. Худи ҳамон сол Тӯҳфа ба гурӯҳи навташкили театри мусиқии Тоҷикистон, ки соли 1937 театри мустақил гардида буд (то он вақт бо театри ба номи Лоҳутӣ муттаҳид буд), ҷалб карда шуд. Соли 1940 бошад, ин театр ба театри опера ва балети Тоҷикистон дода шуд.

Инак, Тӯҳфа Фозиловаи «кашфшуда» ва «рабудашуда» аз як театр ба театри дигар ҷалб мегардид ва ҳар коллектив ӯро бозьёфтии калон, хушбахтӣ ва ифтихори худ мешумурд. Ва ин, албатта, на танҳо аз он сабаб буд, ки дар он солҳои пурҷӯшу хурӯши дигаргуниҳои ҷамъиятӣ, оғози замони аз асорат озодшавии занон пайдо намудани ҳунарпеша, ба саҳна, ба пеши назари омма баровардани вай кори осон набуд, балки аз он сабаб ҳам буд, ки истеъдоди Тӯҳфа бо дурахши худ театр, алалхусус театри мусиқӣ-драмавиро тақозо дошт.

Шароити ниҳояти душвори Осиёи Миёна боиси он гардида буд, ки қабл аз Октябрь духтаронро дар синни ёздаҳ-дувоздаҳсолагӣ ба шавҳар медоданд. Бо ғалабаи Ҳокимияти Советӣ қонунҳои нав урфу одатҳои

кӯҳнаи зарарнокро барҳам заданд ва духтарони боистеъдод дар ин синну сол бе ҳарос ба саҳнаи театрҳо қадам мегузоштанд. Тӯҳфа Фозилова ҳаёти саҳнавии худро аз синни сездаҳсолагӣ оғоз намуд.

Дар шароити душвортарини мубориза баҳри устувор намудани сохти советӣ, дар задухӯрди мураккабтарини сохти нав ва кӯҳна, дар солҳои ба вуҷуд омадан ва ташаккул ёфтани санъати саҳнавии тоҷик тоҷикдухтари ҷавон ҷасурона ба роҳи васеи санъат қадам гузошт. Ин роҳро барои истеъдодҳо — чи мардону чи занон, сарфи назар аз синну сол ва мавқеи иҷтимоиашон — Революцияи Қабири Социалистии Октябрь кушода буд.

Бар хилофи ҳамаи хурофотҳои ҷаҳони кӯҳна, Фозилова бо ҳар баромади худ, бо ҳар муваффақияти худ ҳуқуқ ва эътибори занонро дар ҷамъият, дар санъат, дар эҷоди маданияти нав устувор менамуд. Ӯ алифбои санъати саҳнавиро чуқур омӯхта, сол ба сол маҳорати касбӣ пайдо мекард.

Фозилова тавонист мушкилтарин жанр—жанри операро аз худ намуда, дар санъати операи тоҷик саҳми худро гузорад. Баъди гузаштан ба театри ба номи Лоҳутӣ, ки ӯ то охирин рӯзҳои ҳаёти худ дар он ҷо кор кард, истеъдоди драмавии ӯ дар шароити мусоиди сохти советӣ махсусан нашъунамо ёфт.

Тӯҳфа Фозилова, чуноне ки дар театри мусиқӣ буд, дар театри драмавӣ низ мавзӯи ягона ва доимии худ — тасвири беҳуқуқии зани Шарқро, ки ба муқобили асорат эътироз мекунад, нишон додани ғановат ва покии эҳсос, афкор ва пойдор гардондани забони эътиқодоти маънавии ӯро пайдо намуд.

Чунин образҳои барҷастае, ки Фозилова офаридааст, монанди Ҳалима ва Нурхон, дар драмаҳои мусиқии ҳамноми эҷодкардаи Г. Зафарӣ ва Қ. Яшен, Нӯшофарин ва Зӯҳро дар операҳои тоҷикии «Коваи оҳангар»-и С. Баласанян ва «Тоҳир ва Зӯҳро»-и А. Ленский, Гулӣ ва Маҳтоб дар драмаҳои «Алишер Навоӣ»-и Ш. Уйғун ва И. Султон, «Духтари ноком»-и Ҷ. Икромӣ ва ғайра комилан воқеиянд ва ҷаззобияту зебоии дилнишин, самимият ва садоқат, лиризми пурнур, дилбоз ва ҳаётии онҳо дар ҳамин ифода ёфтаанд. Бештарини онҳо бо шаъну эътибори поймолу таҳқиршудаи инсонӣ, вале бовафою содиқ ба ишқ, озодӣ, хушбахтӣ, эҳсосоти занонаи худ дар шароити тираву тори зулми ҷамъияти феодалӣ ҷони худро нисор мекунанд. Аммо қаҳрамонони Фозилова на фақат азият мекашанд, ба тақдири талхи худ ашк мерезанд, балки инчунин ҷаҳони кӯҳнаро, ки эътибори инсонро поймол менамояд, маҳкум мекунанд, беадолатии социалиро фош месозанд. Ва Фозилова ҳамчун донандаи моҳири рӯҳу психологияи зани Шарқ самимияти поки қаҳрамонони худ, неруи маънавӣ ва диловарии онҳоро нишон медиҳад.

Аъзои КПСС аз соли 1942, Тӯҳфа Фозилова кори бузурги ҷамъиятиро ҳам иҷро мекард. Ӯ аъзои Комитети мукофоти давлатии ба номи Рӯдакӣ буд.

Барои хизматҳояш дар тараққии санъати тоҷик ӯ бо орденҳои Ленин, Революцияи Октябрь, Байрақи Сурхи Меҳнат, «Нишони фахрӣ», медальҳо сарфароз ва ба Мукофоти Давлатии РСС Тоҷикистон дар соҳаи адабиёт ва санъат ба номи А. Рӯдакӣ шарафьёб гардидааст.

Ин ҳунарпеша ҳақиқатан ҳам нисбат ба санъат ҳамеша ишқу муҳаббати пурҳарорат дошт. Барои Тӯҳфа Фозилова театр ҳақиқатан ҳам маъно ва мундариҷаи ҳаёти ӯ буд.

**Н. НУРҶОНОВ,**
**доктори илми санъатшиносӣ**

**Ба матбаа 27.02.87. супурда шуд. Ба чопаш 26.03.87. имзо карда шуд. Формати коғаз $70\times108^1/_{16}$. Чопи офсетӣ. Ҷузъи чопӣ 6. Ҷузъи чопии шартӣ 8,4. Адади нашр 16641 (тоҷикӣ — 11835, русӣ 4806). КЛ 02060. Супориши 953.**

Матбааи Нашриёти КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон,
ш. Душанбе, хиёбони «Правда», 16.

